*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

9 сентябрь 1986

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

**ШӮЪБАҲО:**

философия ва коммунизми илмӣ 27-07-33
таърих ва иқтисодиёт 27-07-33
ҳаёти партиявӣ 23-35-77
пропаганда 27-07-33
мусаҳҳеҳон 27-12-16

**АДРЕСИ МО:**

Душанбе, ГСП, кӯчаи Лоҳутӣ, 6

●

# Нутқи рафиқ М. С. ГОРБАЧЁВ

## дар маҷлиси ботантана ба муносибати ба Владивосток супурдани ордени Ленин

Рафиқони азиз!

Ман кайҳо боз нияти ба Шарқи Дур омаданро доштам. Гап на фақат дар он аст, ки дили касро кишварҳое мерабоянд, ки ба он ҷойҳо нарафтаасту он ҷойҳоро ҳанӯз надидааст. Бидуни шиносоӣ бо кишвари бузург ва зебоманзари шумо Ватан, таърихи он, имрӯзу фардои онро ба худ пурра тасаввур кардан мумкин нест.

Шарқи Дур ҳамеша дар шуури мо бо даштҳои беканори Мамлакати Советҳо — аз Балтика ва Баҳри Сиёҳ то уқьёнуси Ором, бо диловарӣ, меҳнатдӯстӣ ва матонати одамоне, ки ин заминро обод ва ҳифз намудаанд, бо навигарӣ ва шаҳомати корҳои имрӯза нақш бастааст. Владимир Ильич Ленин шаҳри Владивостокро бо самимияти хосе шаҳри «худамон» номида буд.

Корнамоии ҳамватанони мо — нахустин кошифоне, ки роҳи сӯи уқьёнуси Оромро кушодаанд, дар хотири халқ абадӣ боқӣ мемонад. Шабҳои пуршӯриши Спасск ва рӯзҳои Волочаевка, дар панҷсолаҳои аввал бо камоли ғайрат фатҳ намудани кишвар, меҳнати қаҳрамононаи сарҳадчиёни ин ҳудуди бароямон муқаддас ҳаргиз фаромӯш намешаванд. Диловарию шуҷоати дивизияҳои Шарқи Дур ва баҳрнавардони уқьёнуси Ором, ки дар даромадгоҳи Москваю Сталинград, дар муҳорибаҳои охирини ҷанги дуюми ҷаҳонӣ дар Шарқ ҷонбозиҳо кардаанд, дар хотири халқ абадӣ боқӣ мемонад.

Ҳар кас дар таърих аз худ осоре мегузорад. Шарқи Дур таҷассуми симои диловаронаи Дежнёв, Хабаров, Невельский мебошад. Шарқи Дур бо номи Лазо ва Постышев, Суханов ва бародарон Сибирцевҳо, Боневур ва Часовитин, Блюхер ва Уборевич шӯҳратманд аст. Мехостам аз ҷумлаи онҳое, ки имрӯз ба дигарон ибратанд, ветерани партия, иштироккунандаи ҷанги гражданӣ Иван Андреевич Чупринин, капитани киштиҳои моҳидорӣ, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Юрий Петрович Волков, сардори бригадаи киштисозон, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Анатолий Андреевич Белов, сардори бригадаи пардоздиҳандагон, номзад ба аъзогии КМ КПСС Галина Владимировна Меркулова, муаллими халқии СССР Николай Николаевич Дубининро номбар кунам.

Кишвари Шарқи Дур, ки онро Арсеньев ва Фадеев васфу ситоиш кардаанд, ҳамеша кишвари дилпазири одами советӣ буд ва мебошад. Ман аз сайри Приморье, аз шиносоӣ бо ҳаёту меҳнати шумо, аз нақшаҳои имрӯзу фардои ин сарзамин масрурам. Алалхусус, барои он, ки дар нақшаҳои муайянкардаи съезди XXVII КПСС Шарқи Дур ба мисли Сибирь мақоми махсусе дорад.

Ман дар ин рӯзҳо дар корхонаҳо, киштиҳо, институтҳо ва ниҳоят, дар кӯчаю майдонҳо бо ихтиёру беихтиёр бисьёр мулоқотҳои амалӣ ва шавқовар доштам. Бояд бигӯям, ки инҳо мулоқотҳои зарур, ошкоро ва дӯстона буданд. Сухан аз ҳар хусус, чунон ки мегӯянд,

басо кушоду равшан мерафт. Вақте ки гап аз кору бор, алалхусус аз корҳои дигарсозии имрӯзаи мо меравад, бояд ҳамин тавр ҳам бошад.

Агар дар бораи вохӯрии имрӯзаамон сухан ронем, мо ба муносибати воқеаи басо ботантана — ба шаҳри Владивосток супурдани ордени Ленин ҷамъ омадем. Владивосток барои муваффақиятҳои меҳнаткашони шаҳр дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, барои саҳми бузург дар тараққӣ додани иқтисодиёти Шарқи Дур ба ин мукофоти олӣ сазовор шудааст. Супориши Комитети Марказии партияи мо ва Президиуми Совети Олии СССР-ро бо камоли қаноатмандӣ ба ҷо меорам. (М. С. Горбачёв орденро таҳти чапакзании ҳозирон ба байрақи шаҳр меовезад).

Шумо, ҳамаи сокинони Владивостоки акнун ду карат ордендорро аз таҳти дил муборакбод мекунам! Ордени Ленини байрақи шумо мукофоти сазовор аст, вай подоши меҳнати диловарона ва пурҷӯшу хурӯши одамони наҷиби шаҳри зебо — шаҳри баҳрнавардону киштисозон ва моҳидорон, мошинсозону энергетикҳо, бинокорону коркунони нақлиёт, олимон, духтурону педагогҳо, ветеранҳо ва ҷавонон аст. Сарҳадчиён, ҷанговарони округи ҳарбии Шарқи Дур ва Флоти Байрақи Сурхдори уқьёнуси Ором ҳаққонӣ ба ин мушарраф шудаанд. Вай подоши комьёбиҳои пуршарафи бисьёр наслҳоест, ки барои ободу ҳифз намудан ва бо меҳнати худ дигаргун сохтани соҳилҳои уқьёнуси Ороми мамлакат кори бисьёреро ба ҷо овардаанд.

Владивостоки имрӯза маркази ҳозиразамони саноатӣ, маданию илмӣ, бандари калон, дилу ҷони Приморьеи советӣ, яке аз шаҳрҳои зеботарини мамлакат аст. Бигузор мукофоти Ватан манбаи илҳоми нави шумо гардад. Табрику таҳнияти Комитети Марказии партия, Президиуми Совети Олии СССР ва Ҳукумати Советӣ, орзую таманнои ба даст овардани муваффақиятҳои меҳнатӣ, комьёбиҳои нави шоёни таҳсини ҳаёти шаҳр, коллективҳои меҳнатӣ ва ҳар хонаводаро қабул фармоед.

Рафиқон!

Баъди Пленуми апрелии КМ андаке бештар аз як сол ва баъди анҷоми кори съезди XXVII партия қариб панҷ моҳ гузашт. Ҳамаи ин давра саршори ҷустуҷӯи фаъолонаи роҳҳои муносибати нав ба ҳалли проблемаҳои муҳими ҷамъияти советӣ мебошад. Дар ин давра ҳам ба корҳои ичрошуда ва ҳам ичронашуда принципан баҳо дода шудааст.

Ҳоло мо программаи муфассали фаъолиятро оид ба тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат барои перспективаи тӯлонӣ ба даст дорем. Ин программа ҳам саъю кӯшиши худи мо ва ҳам муҳимтарин тамоюлоти инкишофи ҷаҳонро ба назар мегирад. Тафсилоти зарурии ин программа — плани давлатӣ барои панҷсолаи дувоздаҳум ҳам мавҷуд аст, ки дар рафти таҳлили муфассали вазъияти кор, ҷустуҷӯи захираҳо, роҳу усулҳои тараққиёти босуръати ҷамъияти советиамон тартиб дода шудааст.

Вақти он расидааст, ки бе ҳеҷ рӯи хотиру саҳлгирӣ барои иҷрои нақшаҳо нисбат ба худ серталаб бошем. Ҳоло натиҷаи кори хоҷагии халқ дар нимаи аввали соли ҷорӣ ҷамъбаст шудааст. Вай ба пешрафти иқтисодиёт далолат мекунад, агарчи он на дар ҳама ҷо баробар вусъат гирифтааст. Ба мо муяссар шуд, ки суръати процессҳои хоҷагӣ, суръати тараққиёти истеҳсолот ва афзоиши ҳосилнокии меҳнатро зиёд кунем. Тадбирҳои беҳтар намудани вазъияти мошинсозӣ, комплексҳои сӯзишворию энергетикӣ ва агросаноатӣ, металлургияи сиёҳ, химия ва химияи нефть ва баъзе соҳаҳои дигар самара бахшидан гирифтанд.

Вазифаҳои социалӣ ҳам беҳтар иҷро мешаванд. Бештар манзил ва объектҳои социалию маданӣ ба истифода дода шуд. Дар ҷойҳое, ки органҳои маҳаллӣ бо камоли ғайрат кор мекунанд, таъмини аҳо-

лӣ бо озуқаворӣ, молҳои саноатӣ ва хизматрасонии маишӣ беҳтар гардид. Чунин пешравиҳо шоёни таҳсин аст.

Вале, рафиқон, ошкоро мегӯем, ки муваффақиятҳои хурсандиоваpу умедбахш, пеш аз ҳама дар натиҷаи тадбирҳои мустаҳкам намудани интизоми меҳнатӣ, давлатӣ ва планкашӣ муяссар гардиданд. Планҳоро беҳтар тартиб медодагӣ, иҷро мекардагӣ, корро беҳтар ба тартиб меандохтагӣ, хубтар кор мекардагӣ шудем, бадмастиро, ки кам кардем, дарҳол натиҷаҳои мусбат ба даст овардем.

Вале нишондиҳандаҳои нимсола умуман хуб бошанд ҳам, моҳҳои май ва июнь суръати тараққиёти баъзе соҳаҳо боз паст шуд, як қатор вазоратҳо планро иҷро накарданд. Номураттабии истеҳсолот, ба қадри кофӣ самарабахш истифода нашудани дастовардҳоямон ҳамоно хеле халал мерасонад, сифати маҳсулот бояду шояд беҳтар нашуд. Чунон ки ба шумо маълум, ин бар зарари мову шумо мебошад.

Ҳамаи ин имкон медиҳад хулосаи комилан муайяне барорем, ҳанӯз дар мамлакат дигаргуниҳои сифатие рӯй надодаанд, ки тамоюли тараққиёти босуръатро ҳақиқатан ҳам пойдор мекарда бошанд. Ба фикрам, шумо мефаҳмед ва розӣ мешавед, ки рӯй доданаш ҳам мумкин набуд, зеро муҳимтарин тадбирҳои иқтисодӣ, социалӣ, ташкилӣ ва идеологӣ ва ғайра акнун амалӣ мешаванд, ки, албатта, зуд самара бахшида наметавонанд. Аз ин рӯ, суръати баланди тараққиёти хоҷагии халқ ҳанӯз устувор нест ва, чунон ки ман гуфтам, алҳол устувор буда наметавонад.

Бинобар ин ҳоло ду чиз норавост. Гумон кардани он соддалавҳонаю зараровар аст, ки гӯё модом ки нишондиҳандаҳои иқтисодиёт зуд зиёд шуданд, азнавсозии фаъолияти мо хеле ривоҷ ёфта, дар ҳама ҷо босуръат пеш рафта бошад. Аҳвол ҳаргиз ин тавр нест, дар бисёр ноҳияҳои мамлакат ва соҳаҳо ҳоло аз хусуси азнавсозӣ ҳарф мезананду вале онро амалӣ намегардонанд.

Вале тарсидан аз душвориҳои азнавсозӣ, аз муқобилат ва ё бепарвоии онҳое, ки аз рӯи одати кӯҳна кору зиндагӣ карданианд, ба ҳамон андоза норавост. Дар съезди XXVII барҳақ таъкид шуд, ки мо ба иҷрои кори душвор шурӯъ мекунем, мақсадҳои душвори воқеиро ба назди худ мегузорем, ки ба онҳо дар сурати доимо омӯхтани зиндагӣ, доимо дарк намудани таҷриба, сабақ ва лаҳзаҳои нави он расидан мумкин аст.

Мо аслан ба ин кор нав шурӯъ кардаем, ки дар баъзе маврид барор мегираду дар мавриди дигар чандон не. Ҳар қадар пештар равем, ҳамон қадар возеҳтар мегардад, ки ин то чи андоза вазифаи мураккаб ва ҳаҷми корҳои ояндаамон то чи андоза бузург аст. Вале мо ақиб гашта наметавонем ва намегардем, мо ба ҷуз стратегияи тезонидани тараққиёт илоҷи дигаре надорем. Аз ин хусус пештар борҳо гуфта будам, мехоҳам инро бори дигар дар Владивостоки шумо собит намоям.

Албатта, гап на дар бораи он меравад, ки одамонро ҳадаҳа ва ё розӣ карда, водор созем, ки хилофи қонунҳои тараққиёти ҷамъият амал кунанд, ё ки ин қонунҳо, шартҳои воқеии мавҷударо риоя накунанд, «фиреб диҳанд». Партия, Комитети Марказӣ роҳи азнавсозиро пеш гирифта, чизи дигар: зарурати муфассалу зудтар дарк намудани ин қонунҳо, дар фаъолияти мо бо камоли кордонӣ ба назар гирифтани онҳо, эҳтиёҷоти зарурии аз байн бурдани ҳамаи садду монеаеро дар назар доранд, ки дар ин роҳҳо ба таври сунъӣ гузошта шудаанд. Натиҷаи калону объективонаи нимсолаи аввали панҷсола далели он аст, ки халқи советӣ роҳи тезонидани тараққиётро амалан дастгирӣ мекунад.

Ба ман лозим меояд ҳангоми иҷрои, аз ҷумла, вазифаҳои нави худ дар ин ҷо, дар Владивосток, чун дар ҳама ҷо бошам ва ман ҳамеша як савол медиҳам, ки дар бораи сиёсате, ки партия муайян ва ба

халқ таклиф намуд, ҳама чиз возеҳ аст, магар касе шубҳае дорад? Ман дар ин ҷо, дар сарзамини Шарқи Дур ҳам, самимона дастгирӣ намудан ва маъқул ёфтани сиёсатеро, ки партия ба манфиати халқ, ба манфиати ҳамаи одамони советӣ, ҳар оила, ба манфиати ояндаи мамлакат пеш гирифтааст, шунидам. Муҳим аст, ки вай бо самараи бештар ба иҷрои вазифаҳое равона карда шавад, ки съезди XXVII КПСС ба миён гузоштааст. Мехостам, рафиқон, ба баъзе масъалаҳои тараққиёти **Шарқи Дур** аз ҳамин мавқеъ дахл карда, маслиҳатеро ки ман се рӯз боз бо шумо карда истодаам, метавон гуфт, давом диҳам, ки мо ин кишварро чӣ тавр зудтар дигаргун сохта, сарватҳои онро ба хизмати халқи советӣ гузорем, эҳтиёҷоти одамони ин ҷоро беҳтару пурратар қонеъ гардонем.

Шарқи Дурро аз рӯи анъана қалъаи мамлакат дар уқьёнуси Ором меноманд. Ин комилан дуруст аст. Вале имрӯз ин нуқтаи назарро кофӣ шумурдан мумкин нест. Приморье, Шарқи Дур бояд комплекси ҳамаҷониба тараққиёфтаи хоҷагии халқ гардад.

Мебинам, ки шумо ба иҷрои ин вазифа қодиред. Ба фикрам, шумо, ки солҳои зиёде дар ин ҷо зиндагӣ кардаед, шояд ҳатто беҳтар медонед, ки саросар азхуд намудани Шарқи Дур кори осон нест. Вале модом ки шумо суханони дар боло гуфташударо ин қадар самимона маъқул меёбед, боварӣ доред, ки ҳоло мо аз ӯҳдаи иҷрои ин вазифа баромада метавонем. Барои ин заминаи реалӣ — ҳамаи он чи ки дар солҳои гузашта иҷро шудааст, мавҷуд аст, дар ин ҷо неруи калони илмию истеҳсолӣ ташкил ёфтааст. Корхонаҳои калонтарине сохта шудаанд, ки ҳамаи соҳаҳои индустрияро дарбар мегиранд, объектҳои истеҳсоли маъдан, станцияҳои электрӣ, роҳҳои нави оҳан, амаду бандарҳо ба кор андохта шуданд. Садҳо ҳазор гектар замин обьёрӣ шудааст. Маркази илмии дар Шарқи Дур будаи Академияи фанҳои СССР ташкил ёфтааст, ки институтҳои зиёде дорад. Кадрҳои баландихтисос ва ҳозиразамони коргарону мутахассисон ба камол расиданд.

Дар натиҷаи ин ҳаҷми истеҳсолоти саноат дар давоми бист сол қариб сеҷанд, маҳсулоти хоҷагии қишлоқ қариб якуним баробар зиёд шуд. Имрӯз Шарқи Дур 40 фоизи тамоми моҳии мамлакатро медиҳад. Дар давоми чор панҷсолаи охир 62 миллион метри мураббаъ манзил сохта шуд, ки баробари сохтмони Владивосток барин тақрибан ҳафт шаҳри калон аст. Афзоиши ресурсҳои меҳнатӣ ҳанӯз кифоят набошад ҳам, шумораи аҳолӣ дар давоми 20 сол 1,4 баробар афзуд. Умуман, иқтисодиёти мамлакат ба уқьёнуси Ором пурра роҳ ёфт.

Вале мо бояд дар асоси сиёсати тезонидани тараққиёт, аз мавқеи съезди XXVII КПСС рӯирост ва ошкоро савол диҳем, ки магар тараққиёти иқтисодию социалӣ, дараҷаи кори муассисаҳои илмӣ ва ҳаҷми тадқиқот дар Шарқи Дур, роли рӯзафзуни он бо вазифаҳои нави ба миёнгузоштаи партия мувофиқ аст? Магар неруи ин ҷо ба кадри кофӣ самарабахш истифода мешавад?

Роҳи стратегии тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ татбиқи сиёсати нави регионалиро низ талаб мекунад. Партия дар он ба бештар тараққӣ додани минтақаҳои шарқӣ аҳамияти калон медиҳад. Ба ин муносибат мо бояд ба тараққиёти ояндаи иқтисодиёти Шарқи Дур ҳам хеле аҳамият диҳем. Дар баробари ин бо назардошти аҳамияти махсуси ноҳия ин корро зуд кардан лозим аст.

Фавран ба ҷо овардани ин кор барои он ҳам муҳим аст, ки иқтисодиёти Шарқи Дур назар ба тамоми хоҷагии халқи мамлакат сусттар тараққӣ кардан гирифт. Мебоист кор баръакс суръат гирад. Дар натиҷаи ин ҳиссаи ноҳия дар истеҳсолоти умумииттифоқӣ на фақат зиёд намешавад, балки ҳатто кам мегардад. Ҳалли проблемаҳои социалӣ, хусусан сохтмони манзил қафо монд. Дар кӯчаҳо доир ба

ин масъала фикру мулоҳиза ва хоҳишро ба унвони Комитети Марказии партия, Ҳукумати Советӣ ман бисьёр шунидам ва ин фикру мулоҳизаҳо одилонаанд.

Гуфтан мумкин нест, ки ба тараққиёти Шарқи Дур диққат дода намешуд. Солҳои охир КМ ва Совети Вазирони СССР тадбирҳо андешиданд, ки дар онҳо вазифаҳои тараққӣ додани энергетика, металлургияи ранга ва сиёҳ, саноати ангишт, тараққиёти минбаъдаи хоҷагии моҳидорӣ ва ҷангал, коркарди чӯб, нақлиёт ва соҳаҳои дигари хоҷагӣ, зиёд кардани истеҳсоли шолӣ ва соя, азнавсозии деҳот ва беҳтар намудани кори соҳаи маданият муайян шудаанд. Вале, мутаассифона, бисьёрии тадбирҳои пешбинишуда бад иҷро мешавад.

Сабаби ин нафаҳмидани ролу аҳамияти иқтисодиёти Шарқи Дур ва дар ниҳояти кор аз ҷиҳати сиёсӣ дурандеш набудани баъзе коркунони масъули Госплан ва Госснаби СССР, вазоратҳои металлургияи ранга, саноати ангишт, энергетика ва электрификация, як қатор идораҳои дигар мебошад. Органҳои республикавӣ ва маҳаллӣ ҳам гуноҳи калон доранд.

Бояд вазъиятро ба куллӣ ислоҳ намуда, аз суръати сусти тараққиёт ба тезонидани он, аз бартарии омилҳои экстенсивӣ ба интенсификацияи ҳамаҷониба дар заминаи прогресси илму техника гузашта шавад. Вақти ҳалли проблемаҳоро кӯтоҳ намудан, ҳиссаи Шарқи Дурро ба неруи иқтисодии мамлакат хеле зиёд кардан зарур, ки ин хеле муҳим аст. Ин бошад, пеш аз ҳама, бо суръат баланд шудани дараҷаи зиндагии мардуми Шарқи Дур, ҳамаҷониба ва ба куллӣ беҳтар намудани шароити кор, таъмини манзил, таъмини озуқаворӣ ва молҳои саноатӣ, тараққии тамоми соҳаи социалиро талаб мекунад. Соҳаи мазкур тамоман қафо мондааст. Маҳз вай ба кори муқимӣ гардидани одамон ва, дар ниҳояти кор, ба суръати тараққиёти Шарқи Дур таъсир мерасонад.

Ҳоло масъалаи муайян кардани концепцияи тараққиёти дарозмуддати Шарқи Дур дар доираи сиёсати ягонаи регионалии давлатӣ ба миён меистад. Албатта, чунин концепция ба таври конкрет бояд дар программаи комплексӣ таҷассум ёбад. Мақсади он дар Шарқи Дур барпо намудани комплекси самарабахши хоҷагии халқи дорои ресурси азим ва базаи илмию истеҳсолии худ, структураи оптималии иқтисодиёт, соҳаи тараққиёфтаи социалие мебошад, ки ба системаи тақсими умумииттифоқӣ ва байналхалқии меҳнат узван дохил бошад. Дар рафти тартиб додани плани панҷсола дар ин бобат кори бисьёре иҷро шуд. Ин плани калон буда, иҷрояш саъю кӯшиши зиёдеро талаб мекунад.

Вале ин фақат оғози кори тезонидани тараққиёти тамоми ноҳия мебошад. Он чиро, ки бояд мутахассисон бо иштироки аҳли васеи ҷамъият муфассал муайян намоянд, ҳаргиз пешгӯӣ накарда, фақат дар бораи баъзе ҷиҳатҳои муҳимтарини ин кор сухан меронам.

**Якум.** Худи мавқеи ҷуғрофии Шарқи Дур роҳи дар ин ҷо барпо кардани комплекси мутараққии соҳаҳоеро муайян мекунад, ки ба истифодаи ресурсҳои уқьёнус вобастаанд. Хоҷагии моҳидории мамлакат бо бисьёр сабабҳо хар чи бештар ба Шарқи Дур мегузарад. Барои ташкили флоти тавонои моҳидории ин ҷо пули калон сарф шудааст. Дар айни замон ободонии умури соҳилӣ хеле ақиб монд. Механиконии корҳои вазнин ба дараҷаи паст мебошад. Дар натиҷаи ин қисми зиёди киштиҳои гаронбаҳо бекор меистад, ғайрисамарабахш истифода мешавад, иқтидорҳои базаи таъмиркунӣ, анборҳо, бандарҳои моҳӣ, корхонаҳои коркарди моҳӣ доимо намерасанд. Хуллас, барои тараққии саноати моҳидории Шарқи Дур бояд маҷмӯи тадбирҳои калон андешида шавад. Ба масъалаи аз маҳсулоти баҳрӣ истеҳсол намудани моддаҳои фаъоли биологӣ диққати махсус додан лозим аст. Ин

соҳа дар мамлакатҳои дигар фаъолона тараққӣ меёбад ва самарабахшии худро собит намуд.

**Дуюм.** Ин масъалаи истифодаи комплексии ресурсҳои бойтарини табиии ноҳия аст. Бояд диққати Вазорати металлҳои ранга ба имкониятҳои Шарқи Дур ҷалб карда шавад. Чунон ки геологҳо муқаррар намудаанд, ноҳияи мазкур аз конҳои сершумори металлҳои ранга, тилло, нуқра, бисьёр элементу минералҳои дигари пурқимат фаровон аст. Агар корро бо камоли кордонӣ ба роҳ монем, истихроҷу коркарди онҳоро ба куллӣ зиёд намудан мумкин аст. Мо бояд ҷиддан ба тараққӣ додани металлургияи калони рангаи Шарқи Дур шурӯъ карда, дар ин ҷо циклҳои мукаммали истеҳсолот ба амал оварда, маҳсулоти тайёри гуногун гирем.

Дигар Шарқи Дурро фақат базаи ашьёи хом шумурдан мумкин нест. Ба фикрам, шумо набояд бо ин муросо кунед, дар марказ инро бояд хуб фаҳманд: ҳам органҳои иттифоқӣ ва ҳам органҳои республикавиро дар назар дорам. Имкониятҳои бузурги ашьёи хоми кишварро барои дар ин ҷо сохтани корхонаҳои мукаммал ва лоақал гирифтани маҳсулоти нимтайёр ва аз ҳама беҳтараш маҳсулоти ниҳоӣ истифода бурдан лозим аст. Он чи ки дар ҳаққи металлургияи ранга гуфтам, ба андозаи зиёд ба Вазорати саноати ҷангалу коғаз дахл дорад, ки вай бояд роҳи қатъии коркарди бештари чӯбу тахтаро пеш гирад. Ба ин муносибат вазифаҳои барои хоҷагӣ истифода бурдани минтақаи шоҳроҳи Байкалу Амур ҳам дар пешанд. Ҳоло қарори махсуси КМ ва ҳукумат аз рӯи ин масъала тайёр карда мешавад. Дар ин ҷо ҳам шуморо корҳои зиёде дар пешанд.

**Сеюм.** Қафомонии доимии комплекси сӯзишворию энергетикии Шарқи Дур, ки тараққиёти соҳаҳои дигарро ақиб мекашад, бояд дар муддати кӯтоҳтарин бартараф карда шавад. Ғами ояндаро нахӯрда, бо рӯҳияе зиндагӣ кардан лозим нест, ки ба ҳар ҳол аз марказ бо сӯзишворию энергия кӯмак мекунанд. Захираҳои сӯзишворӣ ва ашьёи хоми карбогидридии ин ҷо бузурганд. Вале даҳҳо сол аст, ки, масалан, дар бораи истифодаи гази Сахалини Шимолӣ ҳарф мезананду корҳои амалӣ навакак сар шуданд. Ҳалли проблемаи истифодаи конҳои нефту гази соҳили Сахалин низ кашол ёфт. Дар ин муддат бошад, аз Сибири Ғарбӣ ба Шарқи Дур садҳо эшелони нефть меоянд. Мо маҷбурем, ки ҳозир барои Шарқи Дур аз дигар минтақаҳои мамлакат миллионҳо тонна нефть барем.

Тадбирҳои як вақтҳо муайяншудаи тараққии базаи сӯзишворию энергетикии ноҳияҳои Забайкалье ва Шарқи Дур аз мӯҳлат хеле дер иҷро мешаванд. Шарқи Дур метавонад ва бояд эҳтиёҷоти ба энергия доштаи худро аз ҳисоби ресурсҳои худ пурра қонеъ гардонад. Мардуми Шарқи Дур бояд барои барпо намудани базаи боэътимоди сохтмони энергетикӣ бисьёр меҳнат карда, сохтмони комплекси станцияҳои ҳароратӣ ва гидравлӣ, ташкили системаи ягонаю тавонои таъминоти энергияи электрро тезонанд. Бояд онро ба назар гирифт, ки дар оянда Шарқи Дур бояд на фақат ноҳияҳои наздики мамлакатро бо сӯзишворӣ ва энергия таъмин кунад, балки содиркунандаи калони он ҳам гардад.

**Чаҳорум.** Роҳи босуръат тараққӣ додани инфраструктураи истеҳсолӣ. Ин, албатта, проблемаи на фақат Шарқи Дур аст. Вале вай дар ин ҷо, гуфтан мумкин аст, махсусан кӯндаланг ба миён меистад. Дар ноҳияи шумо суръати тараққиёти индустрияи бинокориро тезонидан зарур аст. Метавон гуфт, ин асоси асосҳои нақшаҳое мебошанд, ки мо дар ин ҷо, дар Шарқи Дур муайян мекунем.

Ҳоло подразделенияҳои тавонои бунъёдкорони роҳи оҳан ба имдоди шумо омадаанд, ки дар муддати кӯтоҳ шоҳроҳи Байкалу Амурро сохтанд. Онҳоро, масалан, барои реконструкцияи роҳҳои кӯҳнаи оҳане, ки ҳоло қобилияти поездгузарониашон кам аст, метавон ва бояд

истифода бурд, ё ки ба сохтани роҳҳои автомобильгард ва бандарҳо, объектҳои дигари зарурӣ ҷалб кард.

Нақлиёти баҳриро ҳам самарабахштар истифода бурдан, инфраструктураи онро мустаҳкам намудан, шаклҳои пешқадами боркашониро ривоҷ додан лозим аст.

Шумо дар ин боб таҷриба доред. Ман фақат имрӯз дар Находка бо фаъолияти бандари Шарқӣ шинос шудам. Ин бандари зебои ҳозиразамон аст. Бисьёриҳо аз он ибрат гирифта метавонанд. Масалан, гузаргоҳи Сахалин нағз кор мекунад. Барои зиёд кардани самараи иқтисодии ҳаракат ба воситаи роҳи Баҳри Шимол зудтар чора дидан лозим аст.

**Панчум.** Ҳалли масъалаҳои сиёсати илмию техникии регионалӣ, аз ҷумла, бо назардошти шароити истифода дар ин ноҳия бо техникаи навтарин ҷиҳозонидани корхонаҳо низ хусусияти зиёди худро дорад. Ба назар чунин мерасад, ки дар ин ҷо бисьёр корхонаҳои мошинсозӣ ҳастанд ва бисьёрии онҳо устоҳои хуб ва шӯҳрати нек доранд. Вале ба сабаби пароканд агии идоравӣ қисми зиёди маҳсулоти мошинсозии Шарқи Дур ба ноҳияҳои европоии мамлакат фиристода, аз он ҷо техникаи зиёде барои эҳтиёҷоти ин ҷо мерасад. Ин масъалаҳоро зуд муҳокима намудан, хусусияти заводҳои мошинсозиро аниқ ва ба масъалаи дар ин ҷо сохтани корхонаҳои пуриқтидори аз ҷиҳати техникӣ хуб муҷаҳҳазро ҳам барои эҳтиёҷоти худи ноҳия ва ҳам барои содирот диққат додан лозим аст.

**Шашум.** Имкониятҳои ҷиҳати содиротии тараққиёти хоҷагии Шарқи Дурро пурра истифода бурдан лозим. Ҳоло ҳиссаи ноҳия дар содироти мамлакат хеле кам буда, аз имкониятҳои потенциалиаш басо дур аст. Дар ин ҷо ҳам дигаргуниҳои куллӣ ва муносибатҳои нав лозиманд, то савдои наздисоҳилӣ ва наздисарҳадӣ ривоҷ дода, шаклҳои пешқадами робитаҳои иқтисодӣ бо мамлакатҳои хориҷӣ, аз ҷумла, кооперацияи истеҳсолот, ташкили корхонаҳои якҷоя азхуд ва базаи махсуси содиротӣ барпо карда шавад.

**Ҳафтум.** Дар съезди партия принципи аз рӯи бақия ҷудо кардани маблағ барои тараққиёти соҳаи социалӣ сахт танқид шуд. Ин бемории кӯҳна аст. Чунин амалия дар як қатор ноҳияҳои шарқии мамлакат, аз ҷумла, дар Приморье ҳам хеле паҳн шудааст. Дар хоки фароҳдомани ноҳия қариб 7,7 миллион кас зиндагӣ мекунад. Қариб нисфи тамоми озуқаворӣ ба ин ҷо аз ҷойҳои дигар оварда мешавад. Дар давоми 20 соли охир истеҳсоли шир, картошка ва сабзавот ба ҳар сари аҳолии Шарқи Дур кам гардид. Бисьёр роҳбарони кишварҳо, вилоятҳо, округҳо, районҳо ва хоҷагиҳо ба ҳосили паст, кам дӯшидани шир ва кам шудани вазни чорво, аз ҷойҳои дигар асосан овардани хӯроки чорво одат кардаанд. Ҳатто дар таклифҳо ба планҳои 15—20 соли оянда масъалаҳои аз ҳисоби маҳсулоти ноҳияҳои дигари мамлакат бо озуқаворӣ бештар таъмин кардани Шарқи Дур пешакӣ ба миён гузошта мешаванд.

Ба фикрам, ин сиёсати дурандешона нест. Дар ин ҷо илоҷ як чиз, яъне барпо намудани базаи мутараққии хоҷагии қишлоқ ва саноати озуқаворӣи худ мебошад. Барои ин мақсад ҳамаи соҳаҳои комплекси агросаноатӣ, аз ҷумла, саноати нуриро дар заминаи технологияҳои интенсивӣ фаъолона инкишоф додан, дар ҳалли вазифаҳои хоҷагии қишлоқ бо мамлакатҳои ҳамсоя кооперация шудан лозим аст.

Дар сохтмони манзил ва муассисаҳои социалию мадании ноҳия вазъияти душворе ба амал омадааст, ки ба муқимӣ шудани онҳое, ки барои истиқомати доимӣ ба ин ҷо меоянд, таъсир мерасонад. Ба фикрам, вазорату идораҳои дахлдори хоҷагӣ, ҳам вазорату идораҳои иттифоқӣ ва ҳам республикавӣ бояд барои чунин вазъият дар баробари органҳои маҳаллӣ ҷавобгар бошанд.

Ман мулоҳизаҳои асосиро роҷеъ ба он ба роҳбарони кишвар баён

кардам, ки имрӯз онҳо барои тараққиёти соҳаи социалӣ ба қадри кофӣ кор намекунанд. Ба ҳар ҳол ба эҳтиёҷоти воқеӣ мувофиқат намекунад. Вале, ба фикрам, қисми зиёди ин сарзанишро ба идораҳои марказӣ ҳам нисбат додан мумкин аст. Бисьёрии онҳо барои тараққиёти соҳаҳои гуногунтарини истеҳсолот саховат мекунанду барои тараққиёти соҳаи социалӣ хеле кам маблағ ҷудо менамоянд. Дар натиҷа иқтидорҳои истеҳсолӣ барпо карда мешаванду касе нест, ки неруи ташкилёфтаи истеҳсолиро ба таври ҳақиқӣ истифода барад. Ин ҳамон «фиребест», ки давлат аз он зарар мебинад. Чунин аст шарҳи сиёсии ин ҳодиса.

Шумо ин қадар кишвари аҷоиб, баҳри зебо, табиати нодир, чашмаҳои фаровони минералӣ доред. Ман имрӯз ба сӯи Находка парвоз мекардам ва замоне ки туман ва абрҳо пароканда шуданду офтоб нурпошӣ кард, ҳамаи ин зебоиро аз боло дидам. Теппаҳо, водии зархез ва уқьёнус — ҳамаи ин дар шафати якдигар воқеъанд. Ин таассуроти бузург мебахшад. Ҳақиқатан ҳам кишвари зебо.

Шарқи Дур бояд яке аз шифохонаҳои асосии умумииттифоқӣ, маркази калони туризми дохилӣ ва байналхалқӣ, аз ҷумла уқьёнусӣ ва шимолӣ гардад. Ин, зимнан, ресурсҳои тезонидани ободонии шаҳру деҳотро ҳам пурра мегардонд.

Дина ман дар роҳи сӯи лагери пионерӣ бо гурӯҳи истироҳаткунандагон вохӯрдам. Маълум шуд, ки дар ин ҷо намояндагони тамоми мамлакат ҳастанд. Дар баробари ин бисьёрии онҳо чандин бор аст, ки ба ин ҷо меоянд, ин кишварро, табиати онро дӯст доштаанд. Ва ҳама бо як овоз маслиҳат медоданд, ки базаҳои истироҳати ин ҷоро васеъ кардан лозим аст.

Сабаби вазъияти ҳозира маълум. Сабаби кам сохтани манзил ва объектҳои социалию маданӣ мавҷуд набудани таҳкурсии зарурӣ, қафомонии базаи бинокорӣ, суст будани коллективҳои бинокорист. Дигар бо ин муросо кардан мумкин нест. Агар дигаргунии масъалаҳои социалӣ барои тамоми мамлакат ҳаётан муҳим бошад, пас вай барои Шарқи Дур дучанд ва сечанд муҳим аст.

Душвориҳое, ки бо мурури солҳо ба амал омадаанд, чӣ тавр бояд рафъ шаванд? Ман аз ин пеш гуфтам, ки дар ин ҷо ҳам марказ ва ҳам органҳои маҳаллӣ айбдоранд. Аз ин рӯ, лозим меояд, ки барои ислоҳи он дар як вақт ҳам аз поён ва ҳам аз боло шурӯъ карда шавад. Ваъда дода метавонам, ки КМ КПСС ва ҳукумат диққати вазорату идораҳои иттифоқӣ ва республикавиро бо камоли қатъият ба проблемаҳои ноҳияҳои шарқии мамлакат, аз ҷумла ба проблемаҳои кишвари шумо ҳам ҷалб мекунанд.

Шарқи Дури Советӣ гузаштаи фаромӯшнашаванда ва, аминам, ки ояндаи пуршарафе дорад. Ин кишвари дорои сарватҳои азими табиӣ, имкониятҳои бузурги социалию иқтисодӣ, перспективаҳои калони байналхалқист. Албатта, вобаста ба шумо, вобаста ба диққати марказ аст, ки мо дар ин ноҳияи басо муҳими мамлакат корро чӣ тавр пеш мебарем ва кадом натиҷаҳо ба даст меорем.

Мефахмем, ки имрӯз фикру мулоҳиза ва ин тавр, шояд, кӯндаланг ба миён гузоштани проблемаҳо начандон симои идона доштанд. Вале анъанаи кордонии ленинӣ таврест, ки ба кори иҷрошуда баҳо дода, ба оянда назар кардан лозим аст. Аз даст надодани перспектива ва гузоштани таҳкурсии ҳаракат ба сӯи марраҳои нав чизи муҳимтарин аст. Ҳоло чизи асосӣ он аст, ки диққатро ба вазифаҳои перспективие ҷалб намоем, ки барои мо аз карорҳои съезди XXVII бармеоянд. Барои чунин муносибат, аз ҷумла таҳлили танқидӣ, ба фикрам, ҳатто ботантана гирифтани мукофоти олӣ ҳам ҷоиз аст.

Чунинанд нақшаю ташвишҳои умумии мо, рафиқон. Онҳо дар бораи мақсадҳои ҳақиқии Иттифоқи Советӣ аз ҳар гуна гапҳои авомфиребона беҳтар шаҳодат медиҳанд. Қувваҳои ҳукмрони империализм

харчанд онҳоро таҳриф карданӣ шаванд ҳам, мо ба ҳамаи халқу ҳукуматҳо ошкоро ва софдилона мегуфтем ва мегӯем: оре, ба мо сулҳу амонӣ лозим аст, мо гаштаю баргашта даъват менамоем, ки пеши роҳи мусаллаҳшавии бошитоб гирифта, истеҳсоли беақлонаи яроқи ядрой бас карда, он барҳам дода шавад, роҳҳои сиёсии яктарафа кардани ҷанҷолҳои минтақавӣ боисрор ҷустуҷӯ карда шаванд.

Дар пеши назари мо воқеаи дорои аҳамияти бузург ба амал меояд. Дарки зарурати **сулҳу амонии умум** ҳатто дар ҷойҳое дар шуури халқҳо ҷо мегирад, ки хукуматҳои он ҷо яроқ ва ҷангро мисли пештара воситаи сиёсат мешуморанд. Маҳз сулҳу амонии ҳама, зеро ҷанги ядрой задухӯрди фақат ду блок, ду қувваи муқобили ҳамдигар намебуд; ҷанги ядрой боиси фалокати умумиҷаҳонӣ гардида, ба сари тамаддуни инсонӣ хавфи нобудшавӣ хоҳад овард.

Ба таклифҳои мо доир ба тарки яроқи ядрой, хеле кам кардани яроқи муқаррарӣ ва қувваҳои мусаллаҳ, муқаррар намудани назорат, ба эътидол овардани вазъияти байналхалқӣ ба тариқи гуногун муносибат карда шуд.

Мамлакатҳои ба мо дӯст онҳоро дастгирӣ карданд. Мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ ин таклифҳоро бо ҳуқуқи комил қисми таркибии сиёсати умумии социализм дар арсаи ҷаҳон мешуморанд. Ин на фақат барои он ки ин таклифҳо бо ризоияти худи онҳо ба миён гузошта шуданд, онҳо ин таклифҳоро на фақат аз нуқтаи назари принципии интернационалистӣ, балки аз он сабаб ҳам тарафдорӣ менамоянд, ки мою онҳо бо айни як кори комилан осоишта — такомули ҷамъияти худ машғул ҳастем. Дар ҳамин асос процесси наҷиби ба ҳам наздикшавӣ вусъат ёфта, интеграцияи иқтисодӣ мазмуни нав пайдо мекунад, дар рохи барпо намудани корхонаҳою иттиҳодияҳои якҷоя қадамҳои конкретӣ гузошта мешаванд, муошırати бевоситаи одамон авҷ мегирад. Хулласи калом, процесси прогрессивии ба ҳамдигар манфиатбахш давом дорад, ки он ҳамкорию бародарии халқҳои иттиҳодро вусъату қувват медиҳад.

Мамлакатҳои тараққиёбанда ба нақшаю мақсадҳои ҳам арсаи дохилӣ ва ҳам арсаи байналхалқии мо мароқи калон зоҳир мекунанд. Мо қайд менамоем, ки бисёр мамлакатҳои тараққиёбанда мехоҳанд, ки бо Иттифоқи Советӣ ҳамкории иқтисодӣ, илмӣ ва маданин худро боз ҳам вусъат диҳанд. Мо ба ин тайёрем.

Чунин гуфтан дуруст мебуд, ки доираҳои васеи аҳли ҷамъияти Ғарб, ходимони сиёсӣ ва намояндагони аҳли тиҷорату саноат, ки ба ҳар чиз аз нуқтаи назари реалистӣ менигаранду ба касалии антикоммунизм гирифтор нестанд ва худро бо фоидаи мусаллаҳшавии бошитоб алоқаманд накардаанд, ба нақшаҳои мо ҷиддӣ, бо шавқ муносибат менамоянд. Онҳо ҳам, мисли ҳаман одамони солимфикр, хоҳони сулҳу амониaнд ва онҳо ҳам барои сулҳ ва ҳамкорӣ, барои бо Иттифоқи Советӣ инкишоф додани робитаҳои мӯътадили иқтисодӣ, илмӣ, маданӣ ҷидду ҷаҳд мекунанд. Мо чунин тарзи рафторро маъқул мешуморем.

Аммо дар бисьёр мамлакатҳои капиталистӣ ҳозир ҳам қувваҳое дастболо мебошанд, ки гузаштаю ояндаи ин қувваҳо аз душманӣ ба социализм, ғурури империяпарастӣ пур мебошад, ё худ ба саноати ҳарбӣ комилан мутеъ гаштаанд. Қорчаллони саноати ҳарбӣ бошад, чунон ки маълум аст, бисьёр ҳам баднафсу бераҳм аст. Ба вай дирӯз миллионҳо лозим бошад, имрӯз миллиардҳо, фардо триллионҳо лозиманд. Вай бо ихтиёри худ ҳаргиз розӣ нахоҳад шуд, ки ба ҷои ракета бозичаҳои бачаҳоро барорад. Чунин аст тинату хислати вай.

Доираҳои ҳукмрони ШМА, баъзан мамлакатҳои иттифоқчии онҳо таклифҳои сулҳҷӯёнаи моро пропагандаи холис, ё худ тавре тасвир карданӣ мешаванд, ки ин таклифҳо фақат ба Иттифоқи Советӣ манфиат мебахшида бошад. Оре, ҳатто аз ҳамин нуқтаи назар амал ку-

нем ҳам ярокпартой ба мо, ҳамчунин ба ҳамаи халқҳое, ки ҳукуматҳои мамлакатҳои онҳо барои мусаллаҳшавии бошитоб миллиардҳо доллар харҷ мекунанд, манфиатбахш аст. Аммо ин фақат як қисми ҳақиқат аст. Ҳатто мегӯям, ки ками он аст. Ҳақиқати асосӣ ҳамин аст, ки таклифҳои мо аз ташвиши калон доштан аз қисмати инсоният ба миён омадаанд.

Дар шароити вуҷуд доштаи хавфи ҷанги ядрой аз рӯи чунин меъёри кӯҳнаю бетаъсир амал кардан бемаъноию ҷиноят аст, ки гӯё ҳар он чи ки барои мамлакатҳои социалистӣ хуб бошад, бояд рад карда шавад. Маҳдудияти синфӣ, автоматизми соддалавҳонаи идеологӣ, таъсири рӯзафзуни сиёсии милитаризм хусусан дар ҳамин равшан дида мешавад. Бо вуҷуди ҳамин ман чунин намешуморам, ки комплекси ҳарбию саноатӣ зӯру тавоно бошад. Мо мебинем: аҳли ҷамъияти ҷаҳон хавфу хатари милитаризмро торафт равшантар дарк мекунад. Мо мебинем, ки дар Штатҳои Муттаҳида ҳам, сарфи назар аз тарғиботу ташвиқоти доимии шовинистӣ, мардум беш аз пеш мефаҳмад, ки ба сари ШМА на одамони советӣ, на мамлакатҳои социалистӣ, на деҳқонони Никарагуа, на вьетнамиҳо ё либиягиҳои дурдаст, балки фабрикантҳои худии ярок ва сиёсатмадорони бемасъулияти хизматгори онҳо, ҳарбиёни моҷароҷӯ хавфи ҷангро меоваранд.

Албатта, мо мефаҳмем, ки мусаллаҳшавии бошитоби авҷгиранда на фақат ба гирифтани фоидаҳои беҳад калон ва ба тайёрии ҷанг, балки ба мақсадҳои дигари бадахлоқона ҳам хизмат мекунад, ки моҳияти ин мақсадҳо Иттифоқи Советиро аз ҷиҳати иқтисодӣ беҳолу бемадор гардонда, сиёсати партияро дар роҳи минбаъд ҳам беҳтар гардондани ҳаёти халқ барбод додан, ба иҷрои программаи социалӣ монеъ шудан аст, ки ин ҷиҳати масъала ҳам барои комплекси ҳарбию саноатӣ муҳим аст. Ба мо маълум аст, ки маҳз киҳо СССР ва мамлакатҳои социализмро мунтазам, устокорона хароб гардонданианду барои ин воситаҳои иқтисодӣ, маънавию психологӣ, пропагандистӣ, сиёсӣ ва ҳарбиро ба кор мебаранд.

Вале гуфтан мумкин, ки ин кори беҳуда аст ва пештар ҳам ҳамин тавр буд. Имрӯз ҳам он натиҷае намедиҳад. Вақти он расидааст, ки воқеият бояд ба назар гирифта шавад, сиёсат набояд аз рӯи ҳаёли хом ё худ фикри хато ба роҳ монда шавад. Агар паймон ҳосил нашавад, ҷаҳон нафаси озод кашида наметавонад, осоиш ҳам намешавад. То даме, ки баъзе ҳокимони Ғарб аз кӯшиши эҳтимол барояшон таскиндиҳандаю вале бемаҳсул, аз ҳама асосиаш аз кӯшиши хавфноки мутеъ гардондани Иттифоқи Советӣ, ҷудой андохтан дар байни ҷамъияти социалистӣ, боздоштани ҳаракати пешравии мо даст накашанд, тарсу ҳарос аз миён намеравад.

Замон боисрор талаб менамояд, ки дараҷаи ҳозираи тараққиёти тамаддун, муносибатҳои байналхалқӣ, ҷаҳон, ҷаҳони пурихтилоф, мураккаб, вале объективона ба ҳам вобаста ба тарзи нав дарк карда шавад. Замон ба тарзи нав дарк намудани муносибатҳои байналхалқиеро боисрор тақозо мекунад, ки дар шароити мавҷуд будани ҳамаи тафовуту бо ҳам дучор омадани манфиатҳо аз рӯи анъанаҳои хазорсолаи муштамзӯрӣ зистан мумкин нест, ба тарзи нав дарк намудани тамаддунеро тақозо мекунад, ки қувваи бемисли ақлу хирад ва меҳнати одамон ва дар айни замон нозукии худ, ба қуввае, ки заковати инсон ба вуҷуд овардааст у дар хизмати харобкунӣ гузошта шудааст, тобу тоқат надоштанашро намоиш медиҳад.

Ҳамаи ин зарурат ва бетаъхир қатъиян дигар кардани бисёр муносибатҳои муқаррариро ба сиёсати берунӣ, тағйири анъанаҳои афкори сиёсӣ, ақидаҳои доир ба проблемаҳои ҷанг ва сулҳ, доир ба мудофиа, амнияти давлатҳои ҷудогона ва амнияти байналхалқиро талаб мекунад. Ба ин муносибат фаҳмост, ки таклифҳои қатъӣ, таклифҳои комилан умумиҷаҳонии мо, ба мисли программаи худи ҳамин аср

барҳам додани яроқи ядрой ва яроқи дигари қатли ом, комилан манъ кардани озмоишҳои яроқи ядрой, манъи яроқи химиявӣ, ҳамкорӣ дар истифодаи кайҳон ба мақсадҳои осоишта ва як қатор таклифҳои дигар ба тамоми ҷаҳон, ба ҳамаи мамлакатҳо дахл доранд.

Проблемаи асосӣ, ки ҳоло дар назди бани инсон истодааст, проблемаи зинда мондан ҳам барои Европа, ҳам барои Африка, ҳам барои Америка, ҳам барои Осиё ба дараҷаи якхела ҷиддӣ, таъхирнопазир мебошад. Аммо дар ҳар қитъаи ҷаҳон ин проблема ба тариқи дигар ба назар мерасад. Бинобар ин дар ин ҷо, дар Владивосток, ба масъалаҳои сиёсати ҷаҳонӣ аз нуқтаи назари Осиёю уқьёнуси Ором нигаристан табиист.

Ин гуна муносибат аз бисьёр сабабҳо ҳақ аст. Пеш аз ҳама, барои он ки қисми зиёди хоки мамлакатамон дар шарқи Урал, дар Осиё — дар Сибирь, дар Шарқи Дур воқеъ аст. Бисьёр вазифаҳои умумииттифоқӣ, ки съезд ба миён гузошт, дар ҳамин ҷо иҷро мешаванд. Бинобар ин вазъияти умуман Шарқи Дур, вазъияти Осиё ва масоҳати ба он мансуби уқьёнус, вазъияти он ҷое, ки мо сокинони доимию дерина ва баҳрнавардон ҳастем, барои мо аҳамияти миллӣ, давлатӣ дорад.

Дар ин масоҳати бузург, ки қариб нисфи кураи заминро дар бар мегирад, бисьёр давлатҳои калонтарин, аз ҷумла СССР, Штатҳои Муттаҳидаи Америка, Ҳиндустон, Хитой, Япония, Вьетнам, Мексика, Индонезия воқеъ гардидаанд. Дар ин ҷо давлатҳое ҳастанд, ки давлатҳои миёна ба шумор мераванду аммо аз рӯи андозаи европой давлатҳои хеле калон — Канада, Филиппин, Австралия ва Зеландияи Нав ва дар баробари онҳо даҳҳо давлатҳои нисбатан ҳурду тамоман майда воқеъ гардидаанд. Баъзеи онҳо таърихи ҳазорсола ва бисьёрасра доранд, баъзеи дигарашон дар замони нав пайдо шудаанд, бисьёриашон бошад, ҳанӯз ба қарибӣ ташкил ёфтаанд.

Осиё, ки дар асри XX майли ҳаёти нав кардааст, прогресси ҷаҳониро бо таҷрибаи гуногуну аҷоиби мубориза барои озодӣ ва истиқлолият ғанӣ гардонд. Ин фақат таърих нест. Ин мероси бевоситаест, ки яке аз асосҳои муҳими воқеияти ҳозираи сиёсии ин қитъаи ҷаҳон аст.

Ҳар мамлакат сохти ҷамъиятӣ ва сиёсии дорои хусусиятҳо, анъанаҳо, комьёбию душвориҳо, тарзи ҳаёту ақидаи худ, эътиқоду тарзи ба худаш хоси дарки сарватҳои маънавию моддиро дорад. Ҳар мамлакат чизҳое дорад, ки аз он фахр менамояд ва дар ганҷинаи тамаддуни умумиинсонӣ онро ҳифз менамояд.

Ин гуногунии ҳайратангез, ин омилҳои бузурги инсонӣ ва социалию сиёсӣ диққат, омӯзиш ва эҳтироми ҷиддиро тақозо доранд. Мо аз таҷрибаи худамон, аз таҷрибаи советӣ нағз медонем, ки таҷдиди ҳисси шаъну эътибори миллӣ чӣ гуна қувваи бузурги эҷодӣ мегардад, хусусиятҳои хоси халқ ва робитаи узвии он бо халқҳои дигари баробарҳуқуқу озод чӣ гуна роли буньёдкорона мебозад. Ҳозир ин процесс дар Осиё ва минтақаи уқьёнуси Ором авҷу барор дорад: дар ин ҷо ҳама чиз дар ҳаракат буда, на ҳамаи омилҳо пойдор шудаанд. Чизҳои нав бо чизҳои кӯҳна омехта гашта, ҳамон асосҳои ҳаёт, ки дирӯз устувору қавӣ ба назар мерасиданд, ба гирдбоди дигаргуниҳои социалӣ, илмию техникӣ, идеявӣ тоб наоварда, ҷои худро холӣ мекунанд. Метавон гуфт, ки ин дар таърихи ҷаҳон боз як давраи эҳьёест, ки дар он неруи азими прогресс ниҳон мебошад. Ин на фақат барои Осиё ва Океания аст.

Тақдири тамоми ҷаҳонро аз бисьёр ҷиҳат он чиз муайян менамояд, ки тараққиёти минбаъдаи социалию иқтисодӣ ва сиёсӣ чӣ тавр сурат мегирад, дар муносибатҳои ин давлатҳо чӣ гуна процессҳо бартарӣ пайдо мекунанд.

Социализм дар ин минтақа омили ҳатмии дигаргуниҳои азиму душвор мебошад. Ба туфайли Октябри Кабир ва ғалаба бар фашизм ва милитаризми Япония, ба туфайли революцияи бузурги Хитой, пас аз он ки дар Муғулистон, дар сарзамини Корея, ки халқи он дар мубориза барои перспективаи социалистии ватани худ матонати беназир зоҳир кард, сипас дар Вьетнаму Лаос сохти нави ҷамъиятӣ муқаррар гардид, социализм дар Осиё мавқеи пойдор пайдо намуд. Вай маҳз дар ҳамин ҷо дучори муқобилати шадиду бешармона гардид. Ба ин Вьетнам мисоли равшан мебошад. Таҷрибаи қаҳрамононаи он, сабақҳои бар империализм ғалаба кардани вай қувваи мағлубнопазири идеяҳои озодӣ ва социализмро бори дигар аён карданд.

Дар ин ҷо, дар Осиё, концепцияи ба блокҳо ҳамроҳнашавӣ, ҳаракате ташаккул ёфт, ки ҳоло ба мадори худ зиёда аз сад давлатро кашидаасту ба дағдағаи замон ба тариқи худ ҷавоб гардонданист, барои рафъи ҳолати ба блокҳои ҳарбӣ ҷудо будани ҷаҳон фаъолона ҷидду ҷаҳд карда, усулҳои кам кардани хавфу хатари ҷанги ядроиро меҷӯяд. Ҳаракати ба блокҳо ҳамроҳнашавӣ истисмор, сиёсати истилогарӣ, мустамликадории навбаромадро рад намуда ва онҳоро маҳкум карда, инсониятро ба муттаҳидшавӣ, дар мубориза барои барҳам додани гуруснагӣ, қашшоқии сахти садҳо миллион одамон ба ҳамкорӣ даъват менамояд.

Ҳиндустони бузург, ки нуфузи маънавӣ ва хиради анъанавӣ, таҷрибаи ба худ хоси сиёсӣ ва имконияти бузурги иқтисодӣ дорад, сарвари эътирофшудаи ин ҳаракат мебошад. Мо саҳми вайро, ки ба кори дар иттиҳоди байналхалқӣ муқаррар шудани нормаҳои ҳамзистии баробарҳуқуқ ва одилона гузоштааст, хеле қадр мекунем. Муносибатҳои дӯстонаи СССР ва Ҳиндустон омили устуворкунандаи муносибатҳои байналхалқӣ гардиданд.

Япония давлати дорои аҳамияти якуминдараҷа гардид. Мамлакате, ки бомбаҳои ядроии америкоӣ бори аввал ба сари он партофта шуда буданд, дар муддати кӯтоҳ роҳи калонро тай карда, дар саноат, савдо, маориф, илм ва техника ба муваффақиятҳои ҳайратангез ноил шуд. Ин муваффақиятҳо на фақат ба туфайли матонат, интизоми пойдор ва ғайрати халқи япон, балки ба шарофати «се принципи ғайриядроӣ» ҳам, ки сиёсати байналхалқии Япония расман ба онҳо асос ёфтаасту вақтҳои охир онҳо — ба ин диққат надодан мумкин нест — мисли нуқтаҳои осоиштаи конституцияи Япония, торафт бештар ба назар гирифта намешаванд, ба даст омадаанд.

Вале мо дар Осиё, Океания бисьёр чизҳои дигарро низ мушоҳида мекунем. Шаъну эътибори аз тарафи мустамликадорӣ таҳқиршудаи халқҳо, мероси қашшоқӣ, бесаводӣ, қафомонӣ, дар баробари онҳо урфу одатҳои ҷонсахт барои нобоварӣ, барои кинаю адовати байни халқҳо, аз ҷумла халқҳои сокини як давлат, замина ба вуҷуд овардаанд. Империализм душвориҳо ва урфу одатҳоро қасдан истифода мебарад, дар натиҷа ҷанҷолҳои маҳаллӣ, низоъҳои этникию динӣ авҷ гирифта, вазъияти номӯътадили сиёсӣ ба миён меояд.

Дар ҳар ҷое, ки истиқлолият омили намоёни байналхалқӣ гардаду ба ниятҳои истисморгаронаи империализм хавф ба миён ояд, империализм воситаҳои дӯстдоштааш: шантажи иқтисодӣ, фитнаву найранг ва суиқасди муқобили роҳбарияти мамлакатро ба кор бурда, ба проблемаҳои дохилӣ мудохила менамояд, сепаратистонро дастгирӣ мекунад, онҳоро бо пул таъмин менамояд, контрреволюция ва террористонро рӯирост мусаллаҳ мегардонад. Барои нишон додани механизми ҳозираи интервенцияю фармонфармоии империализм зикри Панҷоб, проблемаи тамил, ки онро низ ба муқобили Ҳиндустон кор фармуданианд, ҷанги эълоннашудаи зидди Кампучия ва Афғонистон, аннексияи Микронезия, мудохила ба корҳои Филиппин, фишороварӣ ба Зеландияи Нав барин мисолҳо кифоя аст.

Таҷрибаи таърих, қонунҳои ба ҳам вобастагии рӯзафзун, талаботи интеграционии иқтисодиёт ба ҷустуҷӯи роҳҳои ҳосил кардани ризоият, ба роҳ мондани робитаҳои ошкорои байни давлатҳои дохили минтақа ва берун аз он водор менамояд. Дар ин давлатҳо даҳҳо, садҳо проблемаҳои аз гузаштаи мустамликадорӣ меросмонда ва проблемаҳое, ки аз ихтилофҳои тараққиёти ҳозира ба миён омадаанд, кӯндаланг истодаанд. Вале ин давлатхоро ба блокҳо мекашанд, ҳуқуқи озодона истифода бурдани сарватҳояшонро маҳдуд мекунанд, ба зиёд кардани бюҷетҳои ҳарбӣ маҷбур месозанд, ба мусаллаҳшавии боши-тоб, милитариконии иқтисодиёт ва ҳаёти ҷамъиятӣ мекашанд.

Ҳамаи инҳо процессҳои тараққиёти дохилиро вайрон карда, вазъиятро тезу тунд мегардонанд, ниҳоят ба муносибатҳои мӯътадили байни миллатҳо, байни давлатҳо халал мерасонанд.

Иттифоқи Советӣ ҳам мамлакати Осиё ва ҳам мамлакати уқьёнуси Ором мебошад, Проблемаҳои мураккаби ин минтақаи паҳновар ба вай маълум аст. Вай ба ин проблемаҳо бевосита дахл дорад. Аз ин ҷост, ки вай дар бораи ин қисми азими ҷаҳон, ки бисьёр давлату халқҳоро дар бар гирифтааст, ақидаи баандешаю бамулоҳиза дорад. Тарзи рафтори мо ба ин қисми ҷаҳон ба эътироф кардану фаҳмидани воқеияти маҳал асос ёфтааст.

Дар баробари ин мақсади мо ин барои ягон хел имтиёз ва мавқеи махсус даъво кардан нест, ин кӯшиши худбинонаи аз ҳисоби дигарон мустаҳкам намудани амнияти худ нест, ин ҷустуҷӯи манфиат бар зарари дигарон нест. Мо манфиати худро дар ҷидду ҷаҳди якҷоя, дар ҳамкории шароити пурра эҳтиром намудани ҳуқуқи бо салоҳдиди худ зистани ҳар халқ, дар шароити сулҳу амонӣ мустақилона ҳал кардани проблемаҳои худ мебинем.

Мо тарафдори он ҳастем, ки дар Осиё ва дар уқьёнуси Ором муносибатҳои нави одилонаро якҷоя ба роҳ монем.

Вақтҳои охир ман бо роҳбарони давлатҳои европоӣ, бо ходимони гуногуни сиёсии мамлакатҳои Европа бисьёр мулоқот доштам. Қас вазъияти Осиёро беихтиёр бо вазъияти Европа қиёс мекунад.

Минтақаи уқьёнуси Ором умуман ҳозир ба дараҷаи Европаи милитариконида нашудааст. Имконияти милитариконии он дар ҳақиқат зиёду оқибатҳояш бағоят хавфнок аст. Барои ба ин боварӣ ҳосил кардан ба харита нигаристан кифоя мебошад. Дар ин ҷо давлатҳои бузургтарини дорои яроқи ядроӣ воқеъ гардидаанд, армияҳои тавонои хушкигард, флотҳои муқтадири ҳарбии баҳрӣ ва ҳарбии ҳавоӣ барпо шудаанд. Потенциали илмию техникӣ ва саноатии бисьёр мамлакатҳо — аз соҳилҳои ғарбӣ то соҳилҳои шарқии уқьёнус — имкон медиҳад, ки ҳар гуна мусаллаҳшавии бошитоб авҷ гиронда шаванд. Яктарафа нашудани ҷанҷолҳо вазъиятро тезу тунд мекунад. Набояд фаромӯш кунем, ки империализми Америка баъди соли 1945 маҳз дар Осиё ду ҷанги калонтарин бурдааст — дар Корея ва Ҳиндухитой. Дар бадали чил сол чанд сол ҳам нест, ки дар ин ё он ҷои Осиё ё уқьёнуси Ором алангаи сӯхтори ҷанг барнахеста бошад.

Дар Европа хоҳ баду хоҳ хуб процесси муколама, гуфтушунид ва созиши Хельсинки амал мекунад. Ин вазъиятро як навъ устувор гардонда, эҳтимоли ҷанҷоли мусаллаҳонаро кам мекунад. Дар минтақае, ки аз он сухан меронем, ин тавр нест ё худ қариб ин гуна шароит вуҷуд надорад. Вақтҳои охир ягон чӣ тағьир ёфта бошад ҳам, ба сӯи беҳбудӣ нест. ШМА аз нимаи дуюми солҳои 70-ум барои дар уқьёнуси Ором зиёд кардани қувваҳои мусаллаҳ чораҳои миқьёсан васеъ дид. Бо фишори ШМА «сегӯшаи» ҳарбии Вашингтон — Токио — Сеул ташкил меёбад. Аз се давлати дорои яроқи ядроии минтақа ду давлат — РХХ ва СССР дар бораи якумин шуда кор нафармудани яроқи ядроӣ аҳд карда бошанд ҳам, Штатҳои Муттаҳида дар яке аз

минтақаҳои серҷанҷол — нимҷазираи Корея воситаҳои барандаи яроқи ядрой ва пайконҳои ядрой, ғайр аз ин дар хоки Япония воситаҳои барандаи яроқи ядрой ҷойгир намуд.

Таъкид кардан лозим меояд, ки милитарикопӣ, афзудани хавфи ҳарбӣ дар ин қисми ҷаҳон суръати хатарнок пайдо мекунад. Уқьёнуси Ором арсаи муқовимати ҳарбию сиёсӣ мешавад. Халқҳои сокини ин ҷо маҳз аз ҳамин холат торафт бештар дар ташвишанд. Ин ҳолат моро ҳам аз тамоми нуқтаи назар, аз ҷумла, аз рӯи ақидаи бехатарии қисми осиёии мамлакатамон ба ташвиш мегузорад.

Самти сиёсати берунии Иттифоқи Советӣ дар Осиё ва уқьёнуси Ором қисми таркибии платформаи умумии фаъолияти байналхалқии КПСС мебошад, ки Пленуми апрелӣ ва съезди XXVII партия андешидаанд. Вале платформа нақшае нест, ки дар ҳар вазъият ба кор бурда шавад, балки принципу усулест, ки ба таҷриба асос ёфтааст.

Ҳаминро ба назар гирифта, процесси ташаккули амнияти байналхалқӣ ва ҳамкории осоиштаро дар ин минтақаи васеъ чӣ тавр тасаввур кардан мумкин буд?

Иттифоқи Советӣ пеш аз ҳама мувофиқи сиёсати принципиалии съезди XXVII саъю кӯшиш мекунад, ки муносибатҳои дутарафаи худро бе истисно бо ҳамаи мамлакатҳои ин ҷо вусъат диҳад. Мо бо Республикаи Халқии Муғулистон, Республикаи Халқии Демократии Корея, Республикаи Социалистии Вьетнам, Республикаи Халқии Демократии Лаос, Республикаи Халқии Кампучия дӯстиро ҳамаҷониба мустаҳкам карда, робитаҳои гуногунро вусъат медиҳем. Мо муносибатҳоямонро бо дӯстонамон, ки ба принципҳои баробарҳуқуқӣ ва якдилӣ асос ёфтаанд, қисми таркибии амнияти умумии Осиё ва уқьёнуси Ором мешуморем. Масалан, ҳозир ҳамроҳи роҳбарияти РХМ масъалаи аз Муғулистон баровардани қисми зиёди қӯшуни советӣ муҳокима мешавад.

Мо тайёрем, ки бо Индонезия, Австралия, Зеландияи Нав, Филиппин, Таиланд, Малайзия, Сингапур, Бирма, Шри-Ланка, Непал, Бруней, Республикаи Малдив, бо ҳамаи иштироккунандагони ҷавони мустақили ҳаёти сиёсии минтақа робитаҳоро васеъ намоем. Бо баъзеи онҳо Папуа, Гвинеяи Нав, Самоаи Ғарбӣ, Подшоҳии Тонга, Фиҷи, Республикаи Кирибати, Республикаи Науру, Тувалу, Республикаи Вануату мо муносибатҳои дипломатӣ дорем.

Дар шаҳре, ки аз он ҷо Республикаи Халқии Хитой хеле наздик аст, сухан карда, аз ҷиҳатҳои асосии муносибатамон бо он нақл карданиам. Ин муносибатҳо аз рӯи як қатор сабабҳо, хусусан аз он сабаб, ки мо ҳамсояему сарҳади хушкии мо бо ин мамлакат дар ҷаҳон аз ҳама бештар тӯл кашида ва бинобар ҳамин сабаб моён, фарзанду набераҳоямон бояд «минбаъд ва асрҳои аср» паҳлуи ҳамдигар зиндагӣ кунанд, муҳиманд.

Вале гап, албатта, на танҳо дар ин аст. Таърих ба зиммаи халқҳои советӣ ва Хитой вазифаи фавқулодда масъулеро гузоштааст. Дар тараққиёти байналхалқӣ бисьёр чизҳо ба ин ду давлати бузурги социалистӣ вобастаанд.

Солҳои охир дар муносибатҳоямон беҳбудии ба назар намоёне ба вуҷуд омад. Мехоҳам тасдиқ кунам: Иттифоқи Советӣ тайёр аст ҳар вақт, дар ҳар мақому мартаба бо Хитой масъалаҳои доир ба тадбирҳои иловагии муҳайё намудани вазъияти ҳамсоягии некро ба таври комилан ҷиддӣ муҳокима намояд. Мо умедворем, дар оянда наздик сарҳаде, ки моро аз ҳам ҷудо мекунад (дил мехост бигӯяд, ки моро ба ҳам мепайвандад), минтақаи сулҳу дӯстӣ хоҳад гардид.

Одамони советӣ мақсади пешгирифтаи Партияи Коммунистии Хитой — модернизацияи мамлакат, дар оянда барпо намудани ҷамъияти

социалистии ба халқи бузург сазоворро мефаҳманд ва бо камоли эҳтиром қабул менамоянд.

Метавон гуфт, ки вазифаи аввалиндараҷаи мамлакати мо ва Хитой ба ҳам монанд аст — тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ. Модоме ки ҳамин тавр аст, чаро якдигарро дастгирӣ накунем? Дар татбиқи планҳоямон дар он соҳаҳое, ки зимнан ба ҳарду тараф судбахш аст, ҳамкорӣ накунем, муносибатҳоямон ҳар қадар беҳтар бошанд, мо бо якдигар ҳамон қадар бештар таҷриба иваз карда метавонем.

Бо қаноатмандӣ қайд менамоем, ки дар робитаҳои иқтисодӣ пешрафти мусбате ба назар мерасад. Эътимоди комил дорем, ки иқтисодиёти таърихан ташаккулёфтаю якдигарро пурракунандаи Иттифоқи Советӣ ва Хитой барои инкишофи ин алоқаҳо, аз ҷумла, дар мавзеъҳои назди сарҳад имкониятҳои калон муҳайё менамояд. Баъзе проблемаҳои калони ҳамкорӣ, метавон гуфт, ки ба дами ҳал шудан расиданд. Масалан, мо намехоҳем, ки Амури сарҳад ҳамчун «монеаи обӣ» дониста шавад. Бигзор ҳавзаи ин дарьёи бузург муттаҳидкунандаи саъю кӯшиши халқҳои Хитой ва Иттифоқи Советӣ дар роҳи ба манфиати умум истифода кардани захираҳои бениҳоят бузурги дар ин ҷо мавҷудбуда ва сохтмони иншоотҳои хоҷагии об гардад. Созишномаи байни ҳукуматҳоямон дар ин соҳа, аллакай, тайёр шуда истодааст. Сарҳад расман аз миёнҷои ин дарьё гузаштанаш мумкин мебуд.

Ҳукумати Советӣ оид ба масъалаи ҳамкорӣ дар сохтмони роҳи оҳане, ки ноҳияи автономии Синьцзян-Уйгурро бо Қазоқистон мепайвандад, ҷавоби мусбӣ тайёр карда истодааст.

Мо ба РХХ таклиф намудем дар фатҳи кайҳон ҳамкорӣ намояд. ки ба ин таълим додану тайёр намудани кайҳоннавардони хитоиро дохил кардан мумкин мебуд. Дар соҳаи маданият, маориф имкониятҳои калони ҳамкории ба ҳарду тараф манфиатнок мавҷуданд. Мо ба ин тайёру омодаем ва сидқан орзуманди онем.

Дар хусуси муносибатҳоямон бо Япония. Дар ин боб ҳам рӯ ба беҳбудӣ овардани корҳо мушоҳида мешавад. Агар ин гуна гардиш ба амал ояд, хеле хуб мебуд. Вазъияти объективии ҳарду мамлакатамон дар ҷаҳон чунон аст, ки дар заминаи солими реалистӣ, дар вазъияти оромӣ — бе сарбории проблемаҳои гузашта инкишоф додани ҳамкориро тақозо менамояд. Соли ҷорӣ ба ин кор ибтидо гузошта шуд. Вазирҳои корҳои хориҷиамон ба кишварҳои якдигар ташриф оварданд. Акнун навбати ба мамлакатҳои якдигар ташриф овардани роҳбарони олимартаба.

Кооперацияи хоҷагӣ барои ҳарду тараф манфиатнок менамояд. Дар навбати аввал сухан дар бораи ноҳияҳои наздисоҳил меравад, ки дар он маҳалҳо аллакай дар боби ҳамкорӣ бо фирмаҳои Япония таҷриба ҳосил шудааст. Масъалаи ташкил кардани корхонаҳои муштарак ва дар шафати якдигар воқеъшудаи районҳои ба ҳам наздики СССР ва Японияро ҳам муҳокима кардан мумкин. Чаро ҳамкории дарозмуддатро дар тадқиқ ва ба таври комплексӣ истифода намудани ресурсҳои уқьёнус ба роҳ намонем, программаҳои омӯзиш ва истифодаи осоиштаи кайҳонро бо ҳам напайвандем. Ба фикрам, дар Япония усули динамикӣ гардондани муносибатҳо маълум аст, ки онро «дипломатияи иқтисодӣ» меноманд. Бигзор ҳамин чиз ин дафъа ба ҳамкории Иттифоқи Советию Япония хизмат кунад.

Дар ноҳияи Уқьёнуси Ором Иттифоқи Советӣ бо Штатҳои Муттаҳида низ ҳамсарҳад мебошад. Ҳамсояи тамоман наздик, ба маънии пуррааш, ҳамагӣ 7 километр — масофаи байни ҷазираи советии Диамиди Калон ва ҷазираи америкоии Диамиди Хурд расо ҳамин қадар аст. Штатҳои Муттаҳида, мо инро нағз мефаҳмем, давлати бузурги соҳили Уқьёнуси Ороманд. Пеш аз ҳама барои он ки дар соҳилҳои

ин уқьёнус қисми зиёди аҳолии ШМА зиндагӣ мекунад ва ноҳияҳои Ғарбии Америка, ки ба ин ҷойҳо таъсири калон доранд, дар ҳаёти мамлакат роли торафт афзоянда мебозанд ва бо динамизми худ фарқ мекунанд. Инчунин барои он ки Штатҳои Муттаҳида бешубҳа дар ин минтақа манфиатҳои муҳими иқтисодӣ ва сиёсӣ доранд.

Шубҳае нест, ки бе ШМА, бе иштироки онҳо проблемаи бехатарӣ ва ҳамкориро дар ин минтақаи Уқьёнуси Ором ба тарзи барои ҳама қаноатбахш ҳал кардан мумкин нест. Алҳол, мутаассифона, Вашингтон ба ин тайёр будани худро нишон намедиҳад, ҳатто дар мавзӯи уқьёнуси Ором ҷиддӣ гуфтугӯ карданӣ ҳам нест. Ва агар дар ин мавзӯъ баҳс карда шавад ҳам, онро бо гапҳои забонзади «таҳдиди советӣ» вобаста намуда, ин афсонаро бо таҳдиди силоҳ тақвият доданӣ мешаванд.

Рафтору муносибати мо нисбат ба ШМА маълуманд. Мо тарафдори муносибатҳои осоишта, неки ҳамсоягӣ ва баробарҳуқуқона, тарафдори ҳамкории ба ҳарду тараф судбахше мебошем, ки воқеан барои ин ҳам дар Шарқи Дур ва ҳам дар Уқьёнуси Ором имкониятҳо кам нестанд.

Модоме ки сухан дар бораи ШМА рафт, якчанд калима дар хусуси перспективаи мулоқоти роҳбарони олимартаба гуфта мегузарам. Мо, чунон ки борҳо зикр карда шуд, тарафдори чунин вохӯрӣ мебошем. Вале қатъиян муқобили чунин маънидод кардани муоҳидаи дар вохӯрии гузашта дар Женева ҳосилгашта мебошем, ки гӯё маънои он фақат ваъдаи мулоқоти оянда будааст.

Модоме ки гап аз ШМА рафт, аз хусуси бас кардани мусаллаҳшавии бошитоб, ки дар муносибатҳои имрӯзаи мо муҳимтарин аст, ду сухан гуфтаниам. Иттифоқи Советӣ баъди мулоқоти Женева аз рӯи тамоми проблемаҳои кам кардан ва барҳам додани яроқу аслиҳа ва таҳти назорат гирифтани ин процесс бисьёр таклифҳои калон ба миён гузошт. Мо амали тарафи дигарро надидем. Моро аслан чун пеш аз мулоқоти Женева зиёфат мекарданд.

Мо ба мақсади рафъи дар як ҷо пойзанӣ аз ин хам бештар гузашт кардем — дар мактуби моҳи июнь ба президенти ШМА фиристодаам таклифҳои нави калони созишкоронаро ба миён гузоштем. Ман ҳангоми дар ин ҷо, дар Шарқи Дур буданам аз президент Рейган ҷавоб гирифтам, ки он касро ба фикр намудан водор месозад. Мо ба омӯхтани он шурӯъ кардем. Ба ин бо камоли масъулият ва диққат муносибат мекунем. Барои мо пеш аз ҳама он муҳим аст, ки таклифҳои дар мактуб зикрьёфта ба принципи бехатарии баробар то чӣ андоза мувофиқанд, оё онҳо имкон медиҳанд, ки дар соҳаи бас кардани мусаллаҳшавии бошитоб ва дар кайҳон ҷойгир накардани он қарори якҷояи самарабахш қабул кунем. Иқдоми минбаъдаи худро дар асоси ҳамин ҳам муайян мекунем.

Агар дар бораи мулоқоти нави роҳбарони олимартабаи Иттифоқи Советӣ ва Америка сухан ронем, метавонам такрор намоям, ки мо тарафдори чунин мулоқотем. Вале ба чунин маънидоди аҳду паймони дар мулоқоти гузаштаи Женева ба дастомада, ки гӯё мақсад аз он ваъдаи минбаъд вохӯрдан бошад, қатъиян муқобилем. Не, чизи асосие, ки он вақт мо бо президент Рейган дар борааш аҳд кардем ва онро имзо намудем, ризояте буд, ки барои мӯътадил гардондани муносибатҳои СССР ва ШМА, барои беҳбуди вазъияти байналхалқӣ саъю кӯшиш намуда, рафти гуфтушуниди кам кардани яроқу аслиҳаро суръат медиҳем. Мулоқоти нав ҳам бояд барои ҳамин хизмат кунад.

Мо бисьёр вақт аз хориҷа дар бораи он ки Иттифоқи Советӣ дар ноҳияҳои шарқии мамлакат иқтидори ҳарбиашро гӯё зиёд мекардааст, ҳаргуна ҳарзагуиҳо мешунавем. Бо камоли масъулият изҳор ме-

намоям: мо аз оне ки ба талаботи минималии мудофиаи худ — муҳофизати дӯстон ва иттифоқчиёнамон махсусан бо назардошти амалиёти ҳарбии Америка дар назди сарҳадҳои мо ва худи онҳо дахл дорад, ягон кору чизи зиёдатие намекунем ва нахоҳем кард. Ин ба андозаи пурра ба ракетаҳои миёнапарвоз ҳам дахл дорад. Онҳое, ки паст гардондани шиддатро дар ҷаҳон намехоҳанд, мисли пештара даъво карданӣ мешаванд, ки гӯё мо ракетаҳои СС-20-и худро аз Ғарб ба Шарқ ва аз Шарқ ба Ғарб бурда метавониста бошем.

Бинобар ҳамин бори дигар хотиррасон менамоям: мо таклиф мекунем, дар Европа ракетаҳои миёнапарвози ҳам Америка ва ҳам Иттифоқи Советӣ **барҳам** дода шавад. Маҳз барҳам дода шавад, на ба ягон ҷои дигар кӯчондаю бурда шавад. Фаҳмост, ки ин ба манфиати мамлакатҳои Осиё ҳам мувофиқат мекунад.

Мехостам инчунин бигӯям. Иттифоқи Советӣ тарафдори маҳкамэътиқоди барҳам додани группировкаҳои ҳарбӣ ва даст кашидан аз базаҳои хориҷӣ дар Осиё ва Уқёнуси Ором, аз кишварҳои бегона баровардани қӯшунҳои ғайр мебошад. СССР узви Шартномаи Варшава аст, вале ин иттифоқи мудофиавии Европа буда, қатъиян дар доираи муоҳидаҳои ҷуғрофӣ амал мекунад. Дар навбати худ мо қатъиян ба чунин қасдҳои ШМА муқобил мебароем, ки ҳоло кӯшиш менамоянд «ҳуқуқҳо»-и НАТО-ро ба тамоми ҷаҳон, аз ҷумла ба Осиё ва Уқёнуси Ором паҳн созанд.

Андешаронии мо дар бораи бехатарии минтақаи Осиёю Уқёнуси Ором беасос нест. Ин андешаҳо таҷрибаи гузашта ва ҳозираро ба инобат мегиранд. Принципҳои «Панҷа шила» ва Бандунг тамоман аз байн нарафтаанд. Дар таҷрибаи дипломатия мисолҳои мусбати оштишавӣ дар Корея, маҷлиси машваратии Женева оид ба Ҳиндухитой дар соли 1954, созишномаи Ҳиндустону Покистон дар Тошкент боқӣ мондаанд. Дар айёми мо ҳам ҷидду ҷаҳди як қатор давлатҳо барои амалан ҳал намудани проблемаҳои умумии иқтисодӣ, кӯшишҳои илоҷе карда яктарафа намудани вазъияти моҷароомезро мушоҳида мекунем. Дар фаъолияти АСЕАН, дар равобити дутарафа бисёр чизҳои мусбат мавҷуданд. Баъди он ки нияту ақидаи «иттиҳоди мамлакатҳои Уқёнуси Ором» қабул нагардид, идеяи ҳамкории иқтисодии мамлакатҳои Уқёнуси Ором маҳкум мешавад. Мо бе ақидаи хулосаи пешакӣ ба он муносибат намудем, тайёрем ба андешаҳои доир ба асосҳои имконпазири чунин ҳамкорӣ розӣ шавем, албатта, агар ягон тараф ба он схемаи блокбозию зидди социалистиро бор накунад ва он натиҷаи мубоҳисаи озодона бошад, ки ягон зуҳуроти паст задани ҳаққу ҳуқуқи дигаронро надонад. Барои чунин мубоҳиса бисёр барномаҳои хеле муфассали илмию сиёсии доир ба барпо намудани тартиботи нави ҷаҳонии иқтисодӣ, дар хусуси таҷрибаи интеграция дар Ғарб ва Шарқ барои ин асоси хубе шуда метавонист.

Ба сифати яке аз мақсадҳо, бигзор он мақсади наздиктарин набошад, таклиф менамудем, ки аз рӯи намунаи Хельсинки конференцияи мамлакатҳои Уқёнуси Ором бо иштироки ҳамаи мамлакатҳои ба он ҳамҳудуд гузаронида шавад. Ва ҳангоме ки (албатта, агар ин кор муяссар шавад) дар хусуси даъват намудани он созиш ҳосил мешавад, дар хусуси ҷои гузарондани он ҳам ба ягон қарор омадан мумкин аст. Яке аз вариантҳо — Хиросима мебошад. Чаро ин шаҳр — нахустин қурбони балои атомӣ — «Хельсинкии» ба худ хоси Осиё ва Уқёнуси Ором нашавад? Суханони худро хулоса намуда, мехоҳам бори дигар таъкид намоям, ки мо тарафдори ба процесси умумиҷаҳонии барпо намудани системаи ҳамаро фаро гирандаи амнияти байналхалқӣ ҳамроҳ намудани минтақаи Осиёю Уқёнуси Ором мебошем, ки дар хусуси он дар съезди XXVII КПСС сухан рафт. Мо инро конкретӣ ба худ чӣ хел тасаввур мекунем?

**Дар навбати аввал** масъалаҳои **мӯътадил гардондани вазъияти ноҳия пеш меоянд.** Дар хусуси Афғонистон алоҳида сухан меронем. Ҳозир бошад, дар бораи Осиёи Ҷанубу Ғарбӣ ва Кампучия.

Халқи кхмер қурбониҳои даҳшатоваре дод. Ин мамлакат, шаҳру деҳоти онро америкоиён борҳо бомбаборон карданд. Вай ҳуқуқи худро дар бобати хоста гирифтани дӯстону иттифоқчиёнаш бо азоби зиёд ба даст овард. Акнун онро ба гузаштаи фоҷиавӣ аз нав баргардондан, қисмати ояндаи ин давлатро дар пойтахти кишварҳои дур, ҳатто дар ТДМ ҳал кардан кори намешудагист.

Дар ин ҷо, чун дар проблемаҳои дигари Осиёи Ҷанубу Ғарбӣ, бисьёр чиз ба мӯътадил гардондани муносибатҳои Хитою Ветнам вобаста аст. Ин кори ҳукуматҳои соҳибихтиёр, кори роҳбарияти ҳарду мамлакат аст. Мо фақат ба он манфиатдор будани худро изҳор карда метавонем, ки сарҳади байни ин давлатҳои социалистӣ аз нав сарҳади сулҳу накӯҳамсоягӣ гардад. Ва гуфтугузорҳои рафиқона аз нав барқарор шаванд, шубҳаю нобоварии нодаркор аз якдигар барҳам хӯрад. Зоҳиран ҳозир барои ин фурсати қулай расидааст ва тамоми Осиё мӯҳтоҷи ин аст.

Ба назари мо барои барқарор намудани муносибатҳои ба ҳарду тараф қобили қабули байни мамлакатҳои Ҳиндухитой ва АСЕАН ягон монеаи бартарафнашаванда вуҷуд надорад. Дар сурати мавҷуд будани иродаи нек ва дахолат накардан аз берун онҳо метавонистанд проблемаҳои худро ҳал намоянд, ки ин дар айни замон ба амнияти тамоми Осиё мусоидат мекард.

Ҳоло имконият ҳаст, на фақат вазъияти хавфнок дар нимҷазираи Корея бартараф карда шавад, балки дар роҳи ҳалли проблемаи миллии тамоми халқи Корея ҳаракат карда шавад. Агар аз нуқтаи назари манфиатҳои ҳақиқии кореягиҳо муҳокима ронем, он гоҳ аз гуфтушунидҳои ҷиддие, ки Республикаи Халқии Демократии Корея таклиф мекунад, рӯ тофтан нашояд, зеро барои ин ягон сабаби асоснок нест.

**Дуюм.** Мо тарафдори онем, ки пеши роҳи пахн ва зиёд намудани **аслиҳаи ядроӣ** дар Осиё ва Уқьёнуси Ором гирифта шавад. Маълум, ки СССР ӯҳдадор шудааст, дар қисми осиёии мамлакат миқдори ракетаҳои ядроии миёнапарвозро зиёд накунад.

СССР таклифи минтақаи бе яроқи ядроӣ эълон намудани қисми ҷанубии Уқьёнуси Оромро дастгирӣ менамояд ва тамоми давлатҳои дорои яроқи ядроиро таклиф мекунад, ки ба тариқи яктарафа ва ё бисьёртарафа ба ин ҳуқуқҳои он кафолат бидиҳанд.

Татбиқи таклифи Республикаи Халқии Демократии Корея дар хусуси минтақаи беяроқи ядроӣ эълон намудани нимҷазираи Корея дар ин роҳ ҳиссаи ҷиддие шуда метавонист. Дар Осиёи Ҷанубу Шарқӣ ба вуҷуд овардани ҳамин хел минтақа ба таври ҳаққонӣ диққатро ба худ ҷалб намуд.

**Сеюм.** Таклиф мекунем, ки гуфтушунидҳо оид ба паст гардондани фаъолияти **флоти ҳарбӣ** дар уқьёнуси Ором, навбати аввал киштиҳое, ки яроқи ядроӣ доранд, оғоз карда шавад. Маҳдудгардонии мусобиқаи баҳсмабаҳс дар соҳаи аслиҳаи зидди киштиҳои зериобӣ, аз ҷумла, розигӣ ҳосил намудан дар хусуси дар минтақаҳои муайяни уқьёнуси Ором аз корҳои ба муқобили киштиҳои зериобӣ нигаронидашуда худдорӣ кардан ба мӯътадил шудани вазъият мусоидат карда метавонист. Ин барои эътимоду боварӣ ба якдигар воситае мешуд.

Умуман мехостам бигӯям: агар ШМА аз ҷой додани қуввахои ҳарбии худ, фаразан, дар Филиппин даст мекашиданд, мо ҳам қарздор шуда намемондем.

Мо мисли пештара қатъиян тарафдори онем, ки гуфтушунидҳо барои **ба минтақаи сулҳ табдил додани уқьёнуси Ҳинд** аз нав давом дода шавад.

**Чорум.** Иттифоқи Советӣ дар масъалаи қатъиян **кам кардани қувваҳои мусаллаҳ ва яроқу аслиҳаи муқаррарӣ дар Осиё,** ки он бояд фақат ба қадри кифоя бошад, диққати калон медиҳад. Мо мефаҳмем, ки ин проблемаро қисм ба қисм, давра ба давра аз ягон ноҳияи алоҳида, фаразан, аз Шарқи Дур оғоз намуда, ҳал кардан лозим аст. Ба ин маъно СССР тайёр аст бо РХХ иқдомҳои конкретиро, ки ба мутаносибан кам кардани миқдори қувваҳои мусаллаҳи хушкигард нигаронида шудаанд, муҳокима намояд.

**Панҷум.** Иттифоқи Советӣ чунин мешуморад, ки кайҳо вақти амалӣ гардонидани муҳокимаи тадбирҳои эътимод ба якдигар ба кор нафармудани қувва дар ноҳия расидааст. Аз корҳои осонтару соддатар, масалан, аз чораҳои бехатарии коммуникацияҳои баҳрӣ дар Уқьёнуси Ором, инчунин пешгирӣ намудани терроризми байналхалқӣ оғоз намудан мумкин.

Конференцияро барои муҳокима ва тайёр намудани чунин тадбирҳо дар яке аз шаҳрҳои Приморьеи советӣ гузарондан мумкин мебуд. Воқеан, бо мурури вақт масъалаи ба Владивосток рафтуомад кардани хориҷиёнро ҳал намудан мумкин мешуд. Агар вазъият дар Уқьёнуси Ором ҳақиқатан тағьир меёфту рӯ ба беҳбудӣ меовард, Владивосток метавонист яке аз марказҳои калонтарини байналхалқӣ, манбаи тиҷорат ва маданият, шаҳри фестивальҳо, мусобиқаҳои спортӣ, шаҳри конгрессҳо ва симпозиумҳои илмӣ бишавад. Мо мехостем онро тирезаи ба шарқ калонкушодаи худ бубинем. Ана он вақт, бигзор аз рӯи гуфти шоири бузурги мо Пушкин, ба ин ҷо ҳам «ҳама байрақҳо биёянд ба меҳмонӣ».

Дар хотима — дар бораи Афғонистон. Аз минбари съезди XXVII КПСС изҳор карда шуд, ки мо тайёрем ҷанговарони советиро, ки мувофиқи хоҳиши ҳукумати ин мамлакат дар он ҷо мебошанд, гардонда орем. Партия, чунон ки шумо медонед, акнун чунин принципро қатъӣ риоя менамояд: қавлу амал.

Роҳбарияти советӣ вазъияти ба вуҷудомадаро ҳамаҷониба дида баромада ва бо ҳукумати РДА машварат намуда, қароре қабул кард, ки дар бораи он имрӯз ман ба таври расмӣ эълон мекунам: то охири соли 1986 аз Афғонистон шаш полк — як полки танкӣ, ду полки моторикунондашудаи тирандоз ва се полки тӯпҳои зенитӣ — бо тамоми техникаю аслиҳаашон ба Ватан баргардонда мешавад. Ин қисмҳои ҳарбӣ ба ҷойҳои хизмати доимии худ дар Иттифоқи Советӣ бармегарданд ва ба ҳамин тариқ, ҳамаи онҳое, ки инро фаҳмиданианд, ба осонӣ боварӣ ҳосил карда метавонанд.

Иттифоқи Советӣ чунин иқдоми ҷиддиро, ки дар бораи он мо пешакӣ ба давлатҳои манфиатдор, аз ҷумла, ба Покистон хабар додем, пеш гирифта, кӯшиш менамояд аз ҷиҳати сиёсӣ мӯътадил гардондани вазъиятро тезонад ва ба ин кор боз як такone бидиҳад. Вай инчунин онро ба назар мегирад, ки онҳое, ки ба муқобили РДА интервенцияи мусаллаҳона ташкил мекунанд ва ба амал мебароранд, ин иқдоми моро дуруст мефаҳманд ва ба он баҳои даркорӣ медиҳанд. Ҷавоби ин иқдом бас кардани мудохилаи хориҷӣ ба корҳои Афғонистони демократӣ бояд бошад.

Вақтҳои охир дар гуфтушуниде, ки ба воситаи намояндаи Котиби Генералии ТДМ дар байни Афғонистону Покистон давом дорад, як қадар пешравие муяссар шуд. Ҳамин ки аз ҷиҳати сиёсӣ мӯътадил гардондани вазъият даст медиҳад, аз Афгонистон баровардани кӯшунҳои советӣ ба ҳамон андоза тез сурат мегирад. Ҳам мӯҳлатҳо

ва ҳам давраҳои аз он ҷо баровардани қӯшунҳои советӣ бо тарафи Афғонистон маслиҳат карда шудааст.

Аммо ҳамаи онҳое, ки ҷанги эълоннашудаи зидди Афғонистонро дастгирӣ менамоянд ва барои ин пул медиҳанд, инчунин онҳое, ки ин дасисакорӣ аз ҳудуди онҳо давом дода мешавад, бояд бидонанд: агар ҷанги истилогаронаи зидди РДА идома дода шавад, Иттифоқи Советӣ ҳамсояи худро дар ҳолати бадбахтӣ намемонад. Ҳамраъии интернационалии мо бо халқи афғон, ҳамчунин манфиатҳои амнияти Иттифоқи Советӣ ба ин мутлақо роҳ намедиҳанд.

Мо роҳи пешгирифтаи роҳбарияти ҳозираи Афғонистонро барои оштию осоиши миллатҳои маскуни он, барои васеъ намудани базаи иҷтимоии революцияи миллии демократии апрелӣ дастгирӣ менамоем, ки он ба вуҷуд овардани ҳукуматеро дар ниҳояти кор дар назар дорад, ки дар он қувваҳои сиёсие иштирок мекунанд, ки дар вақташ ба ҷойҳои берун аз ҳудуди мамлакат афтида буданд, вале тайёранд дар процесси умумимиллии сохтмони Афғонистони нав сидқан иштирок варзанд.

Рафиқон! Насли ҳозира бисьёр проблемаҳои вазнину мураккабро мерос гирифтааст. Барои ба сӯи ҳалли онҳо пеш рафтан, аз бори гарони замони гузашта халос шудан, рафтору муносибати навро ҷустану ёфтан ва дар ин сурат ҳисси масъулиятшиносиро барои ҳозира ва оянда ба роҳбарӣ гирифтан лозим аст.

Давлати Советӣ ба ҳамаи мамлакатҳои Осиёю Уқьёнуси Ором бо чунин даъват муроҷиат менамояд, ки ба хотири сулҳу амният ҳамкорӣ кунанд. Ҳар кас, ки барои амалӣ гаштани ин мақсад мекӯшад ва ба ояндаи неки халқҳои худ умед дорад, дар шахси мо мусоҳибони некхоҳ ва шарикони софдилро хоҳад ёфт.

Инсоният давраи вазнину пуртаҳлукаеро аз сар мегузаронад. Аммо вай захираи қудратеро дорад, ки имкон медиҳад на танҳо зинда монад, балки дар ҷаҳони нав, ҷаҳони мутамаддин зиндагӣ карданро омӯзад, дигар ҳел карда гӯем, ҷӣ будани хавфи ҷангро надониста, дар шароити озодӣ умр ба сар барад, ва он вақт меъёри олии ҳамаи чиз беҳбудии инсон, то ҳадди охир ошкор шудани имкониятҳои шахсияти инсон хоҳад буд. Вале ин мубориза шадиди зидди душмани умумии ҳама — хавфи саросар нест шуданро тақозо мекунад.

Имрӯз сафарбарии потенциали фикри солими ҷаҳон, ҳамкории боақлона аз ҳарвақта дида хеле муҳимтар аст, то ки лағжиш ба сӯи ҳалокат боздошта шавад. Азму иродаи мо барои тамоми кори аз даст меомадагиро дар ин роҳ кардан тағьирнаёбанда аст. Ба ин ҳама халқҳои тамоми мамлакату давлатҳо боварӣ дошта метавонанд. Вазъияти корҳои имрӯзаамон, аҳволоти байналхалқӣ, ки дар инкишофи он саҳми кишварҳои Осиёю ҳавзаи укьёнуси Ором торафт меафзояд, мухтасар ҳамин аст. Аз ҳамаи ин мо бояд хулосаҳои амалӣ барорем, то ки бо ғайрати боз ҳам зиёдтар кор карда, зиндагиамонро беш аз пеш беҳтар гардонем.

Дар таърих чизу воқеаҳои комилан якхела намешаванд, вале ҳолату воқеаҳои ба ҳам монанд рӯй медиҳанд. Бинобар ҳамин таҷрибаи бои гузашта барои мо бениҳоят муҳим аст ва ҳамчун сабақ хизмат мекунад. В. И. Ленин дар мақолаи «Ба муносибати чорсолагии Революцияи Октябрь» навишта буд: «Мо ҳоло ба дигаргунсозии зарурии сиёсати иқтисодиамон сар кардем. Мо дар ин соҳа ҳоло баъзе муваффақиятҳо — дуруст аст, муваффақиятҳои хурд, ҷузъӣ ҳам бошанд, ба ҳар ҳол, бешубҳа, муваффақиятҳо дорем. Мо дар ин соҳа, дар соҳаи «илми» нав ҳоло синфи тайёриро тамом карда истодаем. Мо устуворона ва бо хавсала таълим гирифта, ҳар як қадами худро бо таҷрибаи амалӣ тафтиш карда, кори саршударо нотарсида чандин бор дигар карда, нотарсида хатоҳои худро ислоҳ намуда ва ба маънои

ин хатоҳо бодиққат сарфаҳм рафта, ба синфҳои боло ҳам мегузарем. Мо тамоми «курси» таълимро мегузарем...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 33, саҳ. 42).

Ин аст, рафиқон, маслиҳати Ленин, таҳлили ленинние, ки амиқӣ, солимфикрӣ ва рӯҳияи худтанқидкунии ба худи ӯ хос дар он дида мешавад. Ин маслиҳатест, ки чи тавр мо бояд дар вазъияти ҳозира амал кунем, чи тавр корамонро аз нав созем, то ки тамоми роҳи онро бомуваффақият тай карда, мамлакатро ба давраи сифатан нави тараққиёт бирасонем. Вазифаи мо иборат аз он аст, ки аз ин маслиҳати хирадмандонаи Ленин ба андозаи пурра истифода барем.

Ба шумоён дар татбиқи планҳои умумиамон муваффақияту комьёбиҳои калон орзу менамоям. Хушбахту саломат бошед, дар зиндагӣ шодком шавед.

Аз фурсат истифода бурда, мехостам бори дигар ба ҳамаи мардуми Шарқи Дур барои чунин эътиқоду дастгирии калон, маслиҳат ва дарҳостҳо, барои самимияти сидқиашон миннатдорӣ баён намоям. Ташаккур, рафиқон!

**(Ҳозирон нутқи рафиқ М. С. Горбачёвро бо камоли диққат шуниданд ва дар рафти он чапакзании пурмавҷи давомнок ба амал омад).**



# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС ВА СОВЕТИ ВАЗИРОНИ СССР

## Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР „Дар бораи тадбирҳои ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот“ қарор қабул карданд

Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР татбиқи дастурҳои съезди XXVII КПСС-ро оид ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот вазифаи муҳимтарини амалии КМ Партияҳои Коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, комитетҳои кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, шаҳрӣ ва райoнии партия, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, вазорату идораҳо, органҳои касабавӣ ва комсомолӣ, иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо мешуморанд, то ки дар худи панҷсолаи дувоздаҳум дар ин соҳаи муҳим дигаргунии куллӣ ба амал оварда шавад. Беҳтар кардани сифати маҳсулот ва хушсифат ба ҷо овардани кор бояд кори умумипартиявӣ, умумидавлатӣ, умумихалқӣ, ҷиҳати асосии тартиб додан ва амалӣ гардондани планҳои дарозмуддат, панҷсола ва солона, мавриди ғамхорӣ ва назорати доимӣ, омили асосии баҳодиҳӣ ба фаъолияти ҳар коллективи меҳнатӣ шавад.

Дар қарор маҷмӯи тадбирҳои ташкилӣ, иқтисодӣ ва ҳуқуқӣ муайян шудаанд, ки мақсад аз онҳо баланд бардоштани дараҷаи техникӣ ва сифати маҳсулот аст.

Муқаррар шудааст, ки ихтироъкорон, ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашию конструкторӣ, лоиҳакашию технологӣ ва ташкилотҳои дигар ҳангоми сохтан ва ё ба куллӣ нав кардани мошину таҷҳизот ва процессҳои технологӣ барои татбиқи талабҳои перспективӣ нисбат ба дараҷаи техникӣ ва сифат пурра ҷавобгар буда, конструкторони генералӣ (асосӣ) барои ин нишондиҳандаҳо шахсан ҷавобгаранд.

Ба роҳбарони иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо таклиф шуд, ки лоиҳагирӣ, модельсозии автоматӣ, ороиш ва усулҳои дигари пешқадами сохтани намунаҳои нави маснуоти саноатӣ ва молҳои истеъмоли халқро пурра ҷорӣ карда, озмоиши ҳамаҷонибаи ҳатмии маҳсулотро ба роҳ монда, базаи лабораторӣ, тадқиқотӣ ва ихтироъкориву озмоишро тараққӣ диҳанд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба илму техника супориш дода шуд, ки дар солҳои 1986—1987 бо иштироки Академияи фанҳои СССР, Комитети давлатии СССР оид ба ихтироот ва кашфиёт, вазорату идораҳо дар мамлакат системаи самарабахши информационӣ барпо намоянд, ки ихтироъкоронро бо маълумоти зарурӣ оид ба комьёбиҳои навтарин ва тамоюлҳои тараққии илму техникаи ватанӣ ва хориҷӣ таъмин кунад.

Зарур дониста шуд, ки ҷавобгарии моддию маъмурии мансабдорон барои таҳрифи ахбороти оиди дараҷаи ба дастомадаи ҷаҳонӣ ҳангоми муайян кардани сифати маҳсулот муқаррар шавад. Ба Комитети давлатии СССР оид ба меҳнат ва масъалаҳои социалӣ ва Вазорати адлияи СССР супориш дода шуд, ки аз рӯи ин масъала таклифҳои дахлдор ба миён гузоранд.

Ба офарандагони маҳсулоти ниҳой ҳуқуқ дода шуд, ки барои их-

тироъкорони масолеҳ ва маснуоти комплектшаванда доир ба дараҷаи техникӣ, ресурс, бақодорӣ, сифат ва шартҳои озмоишии ин маҳсулот супоришҳои ҳатмӣ муқаррар намоянд.

Диққати роҳбарони институтҳои тадқиқоти илмӣ ва бюроҳои конструкторӣ ба он ҷалб карда шуд, ки ҳуқуқҳои худро барои муқаррар намудани иловапулии коркунони илмӣ, конструкторон ва технологҳо барои иҷрои корҳои мураккабу масъулиятнок пурратар истифода баранд. Дар вақти муайян кардани ҳаҷми ин иловапулӣ дар навбати аввал маҳсулотеро ба назар гиранд, ки аз рӯи категорияи олии сифат аттестация шудааст.

Бо мақсади аз ҷиҳати маънавӣ манфиатдор гардондан ва эътирофи аҳли ҷамъият шудани муаллифони ихтирооте, ки барои хоҷагии халқ аҳамияти калон доранд, қарор дода шуд, ки ба навъҳои тамоман нави маҳсулот ва процессҳои технологӣ номи онҳо гузошта шавад.

Ба вазорату идораҳо супориш дода шуд, ки программаҳои ҳамаҷонибаи илмию техникии хушсифат ва боэътимод гардондани маҳсулотро барои солҳои 1986—1990 ва барои давраи то соли 2000 тартиб дода, дар онҳо тадбирҳои зеринро пешбинӣ намоянд:

пешгӯии нишондиҳандаҳои дараҷаи техникӣ ва сифати маснуот; ривоҷи тадқиқоти фундаменталӣ ва амалӣ аз рӯи проблемаҳои сифат ва бақодорӣ; баланд бардоштани дараҷаи таъминоти метрологии истеҳсолот; сохтани таҷҳизоти озмоишӣ, ташхисӣ ва стендӣ; серталабӣ нисбат ба ташкили истеҳсолот, таҷҳизот ва асбоб, воситаҳои назорату ченак.

Дар назди коллективҳои меҳнатии иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо вазифа гузошта шуд, ки дар истеҳсолот истифода бурдани ихтироотнояндадори конструкторӣ ва процессҳои технологӣ, масолеҳи навтарин, истифодаи пурраи комьёбиҳои илму техникаро хеле тезонанд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба илму техника супориш дода шуд, ки ҳамроҳи вазорату идораҳо таҷрибаи кори Институти кафшери электрии ба номи Е. О. Патони Академияи фанҳои РСС Украина, иттиҳодияи истеҳсолии «Уралмаш»-и Вазорати мошинсозӣ барои саноати вазнин ва наклиёт, Иттиҳодияи илмию истеҳсолии умумиттифоқии «Криотехника»-и Вазорати мошинсозӣ барои саноати химия ва нефть ва иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои дигарро, ки дар баланд бардоштани дараҷаи техникии истеҳсолот ва истеҳсоли маҳсулоти хушсифати ҳозиразамон натиҷаҳои хуб ба даст овардаанд, ҷамъбаст ва паҳн кунад.

Диққати махсуси роҳбарони вазорату идораҳо, иттиҳодияву корхонаҳо ба истифодаи пурраи системаҳои автоматии идора ва назорати процессҳои технологӣ, бо суръат тараққӣ додани воситаҳое, ки истеҳсолот ва иқтидори цехҳоро ба истеҳсоли навъҳои ҳозиразамони асбоб ва таҷҳизоти технологӣ омода месозанд, дар навбати аввал ба ҷиҳозонидан бо навъҳои муҳимтарини таҷҳизоти иҷрои корҳои ниҳоӣ ҷалб карда шуд. Зарур дониста шуд, ки барои мубодилаи таҷрибаи дар истеҳсолот ҷорӣ намудани механизмҳои прогрессивии техникӣ доимо выставкаҳои технологии байнисоҳавӣ ташкил карда шаванд.

КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР чунин мешуморанд, ки ҳалли проблемаи ба куллӣ хушсифат гардондани маҳсулот вазифаи бевоситаи ҳар коллектив, ҳар коргар, мутахассис ва роҳбар мебошад. Мубориза барои беҳтар кардани сифати маҳсулот бояд қоидаи ҳаёти ҳаррӯзаи коллективҳои меҳнатӣ гардад.

Иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо бояд барои сифати маҳсулот, дар бозори ҷаҳон рақобат карда тавонистани он, мутобиқати маснуоту масолеҳи нав ба талабҳои ҷиддитарине, ки ба прогресси илму техника мусоидат мекунанд, пурра ҷавобгар бошанд. Ҳангоми баҳо додан ба натиҷаи фаъолияти хоҷагӣ ва ташкили фондҳои ҳавасманд-

гардонии иқтисодии коллективҳо нишондиҳандаҳои дараҷаи техникӣ ва сифати маҳсулот бояд ҷиҳати асосӣ гарданд.

Муқаррар карда шуд, ки ҷаримапулии аз иттиҳодияву корхонаҳо барои сохтан ва фурӯхтани маҳсулоти бадсифат, чун чораҳои иқтисодӣ ситондашуда, ба ҳамон қисми фоида нисбат дорад, ки барои ташкили фондҳои ҳавасмандгардонии иқтисодии иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо пешбинӣ шудааст.

Барои маҳсулоти бадсифат ташкилкунандагони бевоситаи истеҳсолот — аз роҳбар то усто шахсан ба ҷавобгарӣ кашида мешаванд. Хилофи стандарт ва шартҳои техникӣ мунтазам баровардани маҳсулот далели ба иҷрои вазифаҳои худ ноқобил будани чунин роҳбарон ва ба мансабашон муносиб набудани онҳо дониста мешавад.

Ба истеъмолкунандаи маҳсулот ҳуқуқ дода шуд, ки дар сурати чандин маротиба маҳсулоти бадсифат фиристодани молдиҳанда шартномаро аз ҷониби худ қатъ намояд. Дар баробари ин молдиҳанда вазифадор аст истеҳсоли чунин маҳсулотро боздошта ё худ бас карда, товони зараре, ки дар натиҷаи бекор кардани шартнома расидааст, ба истеъмолкунанда диҳад. Роҳбароне, ки шартнома бо айби онҳо бекор шудааст, дар асоси қонуни мавҷуда ба ҷавобгарӣ кашида мешаванд, вазоратҳое, ки чунин корхонаҳо дар ихтиёрашон мебошанд, бояд маҳсулотро дар мӯҳлате, ки бо истеъмолкунандагон муқаррар шудааст, расонанд.

Ба роҳбарони вазорату идораҳо, иттиҳодияву корхонаҳо супориш дода шуд, ки фаъолияти шӯъбаҳои назорати техникиро аз нав ташкил намуда, роли онҳоро барои хушсифат гардондани маҳсулот зиёд кунанд. Ҳамаҷониба дастгирӣ намудани шӯъбаҳои назорати техникӣ барои ошкор ва пешгирии брак ва вайрон кардани интизоми технологӣ, дар коллективҳои меҳнатӣ баланд бардоштани обрӯи коркунони аппарати назорат, бо коркунони баландихтисос, принципнок ва серталаб таъмин намудани шӯъбаи назорати техникӣ, бо воситаҳои ҳозиразамони назорат ва озмоиш беҳтару бештар ҷиҳозонидани шӯъбаҳои номбурда дар назар дошта шудааст.

Коркунони шӯъбаҳои назорати техникӣ вазифадоранд, ки вазифаи асосии худро оид ба пешгирии истеҳсоли маҳсулоте, ки ба ҳуҷҷатҳои нормативию техникӣ мувофиқат надорад, ҳатман иҷро намуда, ба муқобили браккорон ва вайронкунандагони интизоми технологӣ мубориза қатъӣ баранд. Ба роҳбарони шӯъбаҳои назорати техникӣ ҳуқуқ дода шуд, ки дар сурати вайрон кардани процессҳои технологӣ ва ё ба талабҳои муқарраршуда мутобиқат накардани маҳсулот назорати қабули онро бас ва то дидани чораҳои рафъи камбудиҳо ба истеъмолкунандагон фиристодани маҳсулоти тайёрро боздоранд.

Пешбинӣ шудааст, ки дар ҳамаи иттиҳодияву корхонаҳо назорати маснуоти комплектшаванда, масолеҳ ва маҳсулоти нимтайёр ҷорӣ намуда, ин вазифа ба зиммаи шӯъбаҳои назорати техникӣ гузошта шавад. Ба вазорату идораҳо, иттиҳодияву корхонаҳое, ки ашёи хом, масолеҳ ва маснуоти комплектшаванда медиҳанд, супориш дода шуд, ки барои истеҳсоли маҳсулоти хушсифат бо назардошти натиҷаи назорати истеъмолкунандагон фавран чораи қатъӣ бинанд.

Зарур дониста шуд, ки системаи музди кор ва ҳавасмандгардонии моддии коркунони шӯъбаҳои назорати техникӣ тағйир дода, вай ба натиҷаи фаъолияти хоҷагии иттиҳодияҳо ва корхонаҳо вобаста карда нашавад. Ягона маҳаки қадр кардани меҳнати коркунони ин ташкилотҳо бояд сифати маҳсулот гардад.

Бо мақсади татбиқи қабули маснуот ва таҳти назорат гирифтани фаъолияти иттиҳодияву корхонаҳо аз рӯи масъалаҳои сифат қарор қабул шуд, ки органи махсуси назорати ғайриидоравӣ — қабули давлатӣ ташкил намуда, он тобеи Комитети давлатии СССР оид ба стандартҳо гардонда шавад. Ба Комитети давлатии СССР оид ба стандартҳо су-

пориш дода шуд, ки аз 1 январи соли 1987 қабули давлатиро дар иттиҳодияву корхонаҳое ҷорӣ намоянд, ки маҳсулоти муҳими хоҷагии халқ, ҳамчунин молҳои истеъмоли халқ истеҳсол менамоянд.

Пешбинӣ шуд, ки роли масъулияти Комитети давлатии СССР оид ба стандартҳо дар татбиқи сиёсати ягонаи давлатӣ дар масъалаҳои сифати маҳсулот зиёд карда шавад. Комитети давлатии СССР оид ба стандартҳо бояд фаъолияти вазорату идораҳоро, ки мақсад аз он ноил шудан ба нишондиҳандаҳои доимии сифат, бақодорӣ, дараҷаи баланди техникии маҳсулот аст, мутобиқ созад, ба сифати маҳсулот бо роҳи такмили пайдарпаи стандартҳо ва таъмини метрологӣ фаъолона таъсир расонад; фаъолияти органҳои қабули давлатиро хеле самарабахш гардонад; бо вазорату идораҳо дар кори ташкилотҳои байналхалқӣ оид ба стандартиконӣ ҳамаҷониба иштирок намояд.

Ба Комитети давлатии СССР оид ба стандартҳо, Комитети давлатии СССР оид ба илму техника, вазорату идораҳо супориш дода шуд, ки барои интихоби беҳтари мутахассисони комиссияҳои аттестационӣ ҷораҳо дида, масъулияти онҳоро барои иҷрои вазифаҳояшон ва истифодаи дурусти ҳуқуқҳояшон баланд бардоранд. Масъулияти шахсиро барои тавсифи холисонаи маҳсулоти аттестацияшаванда ба зиммаи раиси Комиссияи давлатии аттестационӣ гузоранд.

Ба вазорату идораҳо, иттиҳодияву корхонаҳо ва ташкилотҳо супориш дода шуд, ки ихтисоси коргарону мутахассисонро мувофиқи план ва муттасил такмил диҳанд, то ки тайёрии касбии онҳо ба дараҷаи рӯзафзуни техника ва технология мутобиқ бошад. Барои ин курсҳои махсус, мактабҳои таълими усулу воситаҳои пешқадами меҳнат, кружокҳо, семинарҳоро пурра истифода баранд. Хусусияти процессҳои технологӣ ва меҳнатро дар амалияи таҳсили коргарон ва инженеру техникҳои нави истеҳсолот ҷорӣ намуда, онҳоро бо талабҳое муфассал шинос кунанд, ки нисбат ба сифати маҳсулот ва иҷрои кор пешниҳод карда мешаванд. Ҳангоми гузаштан ба процессҳои нави технологӣ ва истеҳсоли хелҳои нави маҳсулот таълими коркунонро ба роҳ монда, инро қисми муҳими таркибии тайёрии истеҳсолот шуморанд. Дар солҳои 1986—1987 аз рӯи масъалаҳои сифат таҳсили коргарон ва инженерону техникҳоро ташкил кунанд.

Ба роҳбарони иттиҳодияву корхонаҳо, комитетҳои партиявӣ ва касабавӣ таклиф карда шуд, ки дар иттиҳодияву корхонаҳо, цеху участкаҳо гурӯҳҳои сифатро ҳамчун шаклҳои иштироки конкретӣ ва таъсири фаъолонаи ҳамаи меҳнаткашон ба хеле хушсифат шудани маҳсулот ташкил намуда, ҳамчунин имкониятҳои шакли бригадавии ташкили меҳнатро барои беҳтар кардани сифати маҳсулот пурра истифода бурда, роли коллективҳои бригадаҳо, советҳои бригадаҳо ва советҳои сардорони бригадаҳоро дар ин кор баланд бардоранд. Зарур дониста шуд, ки бригадаи истеҳсолӣ барои маҳсулоти бадсифат масъулияти коллективона дошта, товони зарарро аз музди бригада медиҳад, ҳангоми тақсими он айби конкретии коркунони алоҳидаро ба назар мегирад. Ба коллективҳои бригадаҳое, ки маҳсулоти хушсифат бароварда, бенуқсон кор мекунанд, номи «Бригадаи аълокорон» ва ҳуқуқи кор кардан бо нишони сифати бригада дода шавад. Барои чунин коллективҳо мукофотпулии зиёд муқаррар карда шавад.

Муқаррар карда шуд, ки иловапулӣ ва изофапулӣ барои моҳе, ки дар он ба браккорӣ ва ё паст шудани сифати маҳсулот роҳ дода шудааст, дода намешавад, дар сурати пайваста баровардани маҳсулоти бадсифат ва ё хеле паст шудани сифати он изофапулии номбурда пурра бекор карда мешавад.

Салоҳ дониста шуд, ки барои зараре, ки коргарону хизматчиён дар вақти иҷрои вазифаҳояшон ба сабаби баровардани маҳсулоти бадсифат, бинобар беэҳтиётӣ вайрон ва ё нобуд шудани масолеҳ, маснуот, маҳсулоти нимтайёр ва маҳсулоти дигар ба корхона расондаанд, беш-

тар товон ситонда шавад. Ба роҳбарони иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо ҳуқуқ дода шуд, ки барои дағалона вайрон кардани интизоми технологӣ дараҷаҳои ихтисоси коргаронро ба муддати то 3 моҳ паст кунанд. Дар баробари ин дараҷа дар асоси тартибе барқарор карда мешавад, ки барои додани дараҷаҳо муқаррар шудааст.

Дар қарор тавсия шудааст, ки шаклҳои амалан хуби индивидуалӣ ва коллективонаи мусобиқаи меҳнатӣ инкишоф ва мусобиқа аз рӯи принципи «Эстафетаи коргарӣ» ривоҷ дода, роли конкурсҳо барои гирифтани унвони «Мутахассиси беҳтарин» баланд бардошта, фаъолияти бригадаҳои ҳамкории эҷодии коргарон ва инженерону техникҳо барои ба куллӣ хушсифат гардондани маҳсулот дар тамоми давраи ихтироот ва истеҳсолот вусъат дода шавад.

Қарор дода шуд, ки барои мукофотонидани коллективҳои коркунони иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмию истеҳсолӣ, корхонаю ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашию конструкторӣ ва лоиҳакашию технологӣ ба таври илова 5 Мукофоти давлатии СССР барои комьёбиҳои барҷастаи соҳаи беҳтар намудани сифати маҳсулот ва молҳои истеъмоли халқ, ки барои хоҷагии халқ аҳамияти басо калон доранд, ҳамчунин 10 Мукофоти Совети Вазирони СССР, ки маблағашон аз 15 то 20 ҳазор сӯм аст, барои пайваста маҳсулоти хушсифат баровардани коллективҳои истеҳсолии меҳнатӣ таъсис карда шавад.

Ба вазорату идораҳои СССР супориш дода шуд, ки мутобиқи талабҳои қарори мазкур ҳуҷҷатҳои дахлдори нормативӣ тартиб диҳанд ва тасдиқ кунанд.

Совети Вазирони СССР ва ВЦСПС дар роҳи ривоҷ додани қарори мазкур «Дар бораи ба истеҳсоли маҳсулоти хушсифат аз ҷиҳати моддӣ ҳавасманд намудан ва зиёд кардани масъулияти коркунони шуъбаҳои назорати техникии иттиҳодияву корхонаҳо ва органҳои қабули давлатӣ» қарор қабул карданд. Тадбирҳои зиёд кардани музди кор ва аз ҷиҳати моддӣ ва маънавӣ бештар ҳавасманд гардондани коргарони назоратчӣ, устоҳои назоратчӣ ва инженерону техникҳои шуъбаҳои номбурда вобаста ба маҳорати касбӣ ва ҳиссаи шахсиашон ба натиҷаи умумии кори коллектив барои беҳтар кардани сифати маҳсулот муайян шуданд.

Совети Вазирони СССР Низомномаи қабули давлатии маҳсулотро дар иттиҳодияю корхонаҳо тасдиқ намуд.

Укази Президиуми Совети Олии СССР ба баъзе ҳуҷҷатҳои қонунгузории СССР дар бораи меҳнат тағйироту илова дохил намуд.

Комитети Маркази КПСС ва Совети Вазирони СССР изҳори боварӣ менамоянд, ки коргарону хизматчиён, олимон ва инженерону техникҳои иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашию конструкторӣ, лоиҳакашию технологӣ ва ташкилотҳои дигар барои иҷрои муваффакиятноки вазифаҳои ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот ва хушсифат ба ҷо овардани кор ҳамаи чораи заруриро мебинанд.

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

23 июли соли 1986 дар Душанбе пленуми навбатии сеюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.

Дар пленум котибони якуми комитетҳои партиявии шаҳрию районӣ, раисони комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии шаҳрию районӣ, раисони комитетҳо ва иттиҳодияҳои агросаноатии вилоятҳо, шаҳрҳо ва районҳои тобеи республика, роҳбарон ва баъзе котибони ташкилотҳои партиявии вазоратҳо, Комитетҳои давлатӣ, комитетҳо ва идораҳои республикавӣ, корхонаҳои калони саноатӣ, ташкилотҳои бинокорӣ, совхозу колхозҳо ва корхонаҳои байнихоҷагӣ, ки ба ҳайати КМ дохил нестанд, коркунони масъули аппаратҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, раисони комитетҳои республикавии иттифоқҳои касаба, котибони КМ ЛКСМ Тоҷикистон, намояндагони воситаҳои ахбори оммавӣ иштирок доштанд.

Пленум «Дар бораи ҷамъбасти Пленуми июнии КМ КПСС ва вазифаҳои органҳои партиявию советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хоҷагии республика дар роҳи иҷрои супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум», масъала муҳокима намуд.

Котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов маърӯза кард.

Рафиқон С. Ҳасанов — котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб, Г. Ҷумъаназарова — сардори бригадаи пахтакории совхози «Москва»-и райони Ҷиликӯли вилояти Қӯрғонтеппа, А. Н. Махсумов — раиси Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон, А. Бойматов — вазири саноати маҳаллии РСС Тоҷикистон, С. М. Клестов — электромонтажчии управленияи бинокории «Гидроспецстрой»-и райони Данғара, Р. Қ. Олимов — котиби якуми КМ ЛКСМ Тоҷикистон, А. В. Беляев — раиси комитети иҷроияи Совети депутатҳои халқии вилояти Ленинобод, Т. Д. Додобоев — котиби якуми комитети партиявии райони Колхозобод, Ю. А. Шокаримов — раиси Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат, Н. А. Данилова — раиси штатии комитети иттифоқи касабаи комбинати шоҳибофии ба номи Н. К. Крупскаяи Душанбе, М. Ф. Синани — директори заводи алюминии Тоҷикистон ба музокира баромаданд.

Пленум аз рӯи масъалаи муҳокимагардида якдилона қарор қабул кард.

Пленум хабари котиби КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Т. М. Мирхолиқовро дар бораи рафти иҷрои мулоҳизаҳои танқидӣ ва таклифҳое, ки коммунистон дар маҷлисҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ, конференцияҳо ва дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон баён карданд, шунида, қарори дахлдор қабул намуд.

Пленум ҳисоботи аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, вазири нақлиёти автомобилии РСС Тоҷикистон Н. Х. Ёқубовро дар

бораи кори ба аҳолии республика беҳтар хизмат расондани нақлиёт шунид.

Аз рӯи ҳисобот қарор қабул гардид.

Пленум масъалаҳои ташкилиро муҳокима кард.

Ш. М. Султонов аз вазифаи номзад ба аъзогии бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Р. Қ. Олимов аз номзадӣ ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон гузаронда, номзад ба аъзогии бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб карда шуд.

К. М. Миралиев бинобар ба нафақа баромаданаш аз вазифаи мудири корҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

А. Ғ. Оқилов мудири корҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ гардид. Ӯ аз вазифаи мудири шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд. Б. Н. Пшеничный бинобар котиби правленияи Иттифоқи нависандагони Тоҷикистон интихоб шуданаш аз вазифаи муҳаррири газетаи республикавии «Коммунист Таджикистана» озод карда шуд.

В. П. Наумов муҳаррири газетаи республикавии «Коммунист Таджикистана» тасдиқ гардид.

Бо ҳамин пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон корашро анҷом дод.



# ТАМОМИ ЗАХИРАҲО — БА ХИЗМАТИ ПАНҶСОЛА

## *Маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. МАҲКАМОВ дар пленуми III Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

Рафиқон! Мо имрӯз дар пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз рӯи дастурҳои Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС амал карда, масъалаи чӣ тавр пурра иҷро кардани супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум, андешидани тадбирҳои реалию пурсамари рафъи омилҳоеро муҳокима мекунем, ки ба тараққиёти иқтисодию социалӣ ҳалал мерасонанд.

Ба ин муносибат диққати шуморо ба як ҳолат ҷалб карданиам. Комитети Марказии КПСС ва ҳукумати СССР аз рафти дар планҳо пешбинӣ шудан ва иҷро гардидани тамоми дастурҳое, ки дар съезди XXVII ба миён гузошта шуда буданд, бо диққат воқиф мешаванд. Мо инро дар амал дидем. Варианти якуми лоиҳаи плани тараққиёти иқтисодию социалии республикаро бинобар он ки дар ин вариант омилҳои интенсивии тараққиёт бояду шояд ба назар гирифта нашуда буданд, хеле такмил додем. Дар ҳақиқат мулоҳизаҳои ҳамаҷониба имкон доданд, ки захираҳои калони иловагӣ дарьёфт карда, план хеле ислоҳ карда шавад. Ин сабақ бори дигар хотирнишон мекунад, ки аз тафаккури кӯҳнаи якранга дар планкашӣ ва роҳбарӣ ба хоҷагӣ қатъӣ даст кашем.

Тартиб додани плани панҷсолаи дувоздаҳум барои органҳои планкашию хоҷагии республика санҷише гардид. Албатта, мо тамоми проблемаҳои тезондани тараққиёт ва масъалаҳои рафъи ақибмонии иқтисодиётро пурра ҳал карда натавонистем. Дар ин бобат корро дар рафти тартиб додан ва иҷро намудани планҳои баъдинаи солона давом бояд дод.

Мо бояд ба кадом ҷиҳатҳо махсус диққат диҳем? Пеш аз ҳама бояд он чизро ба асос гирем, ки дар даҳсолаи гузашта суръати миёнаи солонаи афзоиши маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ ва даромади миллии республикаамон 1,6 баробар, аз ҷумла суръати афзоиши маҳсулоти саноат 1,7 баробар ва маҳсулоти хоҷагии қишлоқ қариб 2,1 баробар паст шуд. Ҳамаи ин ба афзоиши мутлақ низ таъсири хеле манфӣ расонда, боиси хеле суст ҳал кардани масъалаҳои социалӣ гардид.

Қонуни оид ба Плани давлатии тараққиёти иқтисодию социалии республика барои солҳои 1986—1990, ки онро ба қарибӣ Совети Олии РСС Тоҷикистон қабул кард, асосан талабҳои имрӯзаро инъикос мекунад. Дар он рафъи тамоюлҳои камшавии афзоиши нишондиҳандаҳои асосии иқтисодӣ, ба ҷои 3,2 фоизи панҷсолаи ёздаҳум то 4,3 фоиз зиёд кардани суръати миёнаи солонаи афзоиши маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ ва ба ҷои 3 фоиз 4,3 фоиз зиёд кардани даромади миллӣ пешбинӣ гардидааст. Дар айни ҳол суръати афзоиши маҳсулоти сано-

ат 1,2 баробар ва маҳсулоти хоҷагии қишлоқ 1,5 баробар зиёд мешавад.

Ин вазифаҳо хеле калонанд. Онҳо дар натиҷаи истифодаи ҳамаҷонибаи имкониятҳои интенсификацияи тамоми соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ иҷро мешаванд. Барои ин пайваста захираҳои нав ҷустан лозим. Ба кор андохтани ин захираҳо бояд мазмуну мундариҷаи асосии кори органҳои партиявию советӣ, ташкилотҳои касабавию комсомолӣ, роҳбарони хоҷагӣ гардад. Зимнан, фурсатро аз даст надода, ин корро фаъолона ба ҷо бояд овард. Фаромӯш кардан лозим нест, ки вазифаҳоямонро бояд на танҳо пурра, балки барзиёд иҷро кунем.

Корхонаҳои тобеи иттифоқӣ барои ин ҷаҳд намуда, дар нимсолаи якум маҳсулотро назар ба ҳамин давраи соли гузашта 7,2 фоиз зиёд карданд. Соҳаи гӯшту шир суръати маҳсулотбарориро 6,2 фоиз, саноати пахтатозакунӣ 7,3 фоиз зиёд карданд. Дар сохтмони асосӣ як қадар дигаргуниҳои мусбат ба амал омаданд. Саноати масолеҳи бинокорӣ босуръат тараққӣ карда, суръати маҳсулотбарорӣ 8,4 фоиз афзуд.

Комьёбиҳои соҳаи чорводорӣ беҳтар гардиданд. Инстеҳсоли гӯшту шир 4 фоиз, тухм 18 фоиз афзуд. Плани хариди ин хелҳои маҳсулот барзиёд иҷро шуд. Тамоми ин муваффақиятҳо дар асоси омилҳои интенсивӣ ба даст омаданд. Вазифа аз он иборат аст, ки дастовардҳоямонро на фақат афзун гардонем, балки тараққиёти тамоми соҳаҳои истеҳсолотро минбаъд ҳам тезонем.

Баробари ин, гуфт баъд Қ. М. Маҳкамов, аз ин комьёбиҳо вазъияти умумии иқтисодиёти республикаро тасаввур кардан мумкин нест. Тараққиёти он ҳанӯз аз суръати пешбиникардаи съезди XXVII КПСС хеле қафо мемонад.

Ин хусусан ба саноат дахл дорад. Дар нимсолаи гузашта маҳсулоти ин соҳа ҳамагӣ 1,8 фоиз афзуд. Ин, бешак, бо омилҳои объективӣ—зарари зилзила дар вилояти Ленинобод алоқаманд аст. Вале баъди он бештар аз 9 моҳ гузашт. Мо бояд ҷои талафи маҳсулотро, ки оқибати заминҷунбӣ аст, пур кунем. Ба фикри мо, чунин имконият ҳаст. Охир дар давоми нимсола қариб 14 фоизи корхонаҳои саноатӣ супориши планини маҳсулотфурӯшӣ, панҷьяки корхонаҳо ӯҳдадории шартномавии молфиристониро иҷро накарданд. Сию ҳафт корхона аз ӯҳдаи иҷрои плани зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат набаромад.

Дар Пленуми июнии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв таъкид кард, ки сабаби асосии омилҳои ба пешрафти кор халалрасонда одатҳои кӯҳна, психологияи шахшудамондаи баъзе коркунон, дуруст ба эътибор нагирифтани шароиту вазъияти тағьирёфта мебошад.

Масалан, аз ҳам фарқ кунондани вазифаҳои органҳои марказии идоракунӣ ва звеноҳои ибтидоии истеҳсолӣ хеле душвор аст. Вазорату идораҳо инони амру фармондиҳиро аз даст надода, фаъолияти истеҳсолии корхонаҳои худро бо тамоми майдачуйдаҳояш ба тартиб дароварданӣ мешаванд. Дар айни ҳол ба муҳайё кардани шароити заруриии иқтисодию ҳуқуқӣ ва социалии бештар мустақил гардондани онҳо, равнақи ташаббускорӣ ва, ниҳоят, барои зудтар гузаштан ба тартиби коре, ки корхонаҳо худро бо пули худашон таъмин кунанд ва қусури хароҷоташонро бароранд, комилан диққати кофӣ дода намешавад.

Одати кӯҳнаи тартиб додани планҳо дар панҷсолаи дувоздаҳум суст бартараф карда мешавад. Дар бисьёр мавридҳо барои корхонаҳое, ки захираҳои тезондани тараққиёт доранд, планҳо ба андозаи соли пешина ва ё ҳатто аз он ҳам камтар муқаррар шудаанд. Масалан, роҳбарони саноати меваю сабзавот барҳам хӯрдани шаробпазиро далел оварда, плани ҳаҷми маҳсулоти молиро барои моҳҳои январь-июнь назар ба нишондиҳандаҳои солҳои пеш дувоздаҳ фоиз камтар муқаррар кардаанд. Ин план бошад, қариб 125 фоиз иҷро гардид. Баъзе корхонаҳои соҳа чунин планҳои тамоман кам муқарраршударо

бештар аз ду баробар зиёд иҷро карданд. Оқибати чунин тартиби планкашӣ чӣ хел мешуда бошад?

Ин далелҳо ягона набуда, пеш аз ҳама ба он шаҳодат медиҳанд, ки вазоратҳо аз захираю имкониятҳои тезонидани тараққиёт на хамеша воқифанд. Дар баъзе мавридҳо кӯшиш мекунанд, ки камтар супориш гирифта, корашонро сабук кунанд. Ҳозир чунин рӯҳия ба арзи вуҷуд ҳуқуқ надорад. Дар ин бобат ташкилотҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ бояд мавқеи қатъиро пеш гиранд.

Дар ин кор хусусиятҳои идора кардани истеҳсолоти саноатии республикаро ба назар нагирифтан мумкин нест. Мо дар қатори корхонаҳои бевосита маҳаллӣ зиёда аз шаст корхонае дорем, ки ба онҳо бисту ҳафт вазорату идораҳои умумииттифоқӣ роҳбарӣ мекунанд. Дар ин шароит манфиати соҳавию территориявиро ба ҳам дуруст мувофиқ кардан бағоят муҳим аст. Ин кори осон нест. Масалан, маҳсулоти панҷьяки корхонаҳои тобеи иттифоқӣ назар ба ҳамин давраи соли гузашта бештар аз 4 фоиз кам шуд. Тақрибан сеяки онҳо суръати афзоиши маҳсулотро хеле кам пешбинӣ намудаанд. Ин оқибати суст мутобиқ кардани фаъолияти органҳои умумииттифоқию маҳаллии идоракунист. Совети Вазирони республика бояд, аз ҷумла, дар бобати ба фаъолияти корхонаҳои тобеи иттифоқӣ бештар таъсир расондан, ки онҳо 29 фоизи ҳаҷми маҳсулоти саноати республикаро медиҳанд, тадбирҳои пурсамар андешида, амалӣ гардонад.

Дар айни ҳол органҳои партиявию советии маҳалҳо бояд аз фаъолияти ин корхонаҳо, хусусан дар ҳалли масъалаҳои манзил, социалӣ, маишӣ ва масъалаҳои дигар ҳамаҷониба воқиф шаванд. Шӯъбаи саноати КМ (рафиқ Клюкин М. Г.) бо ин масъалаҳо бояд ҳамаҷониба ва куллан машғул гардад.

Вале дар бобати беҳтар роҳбарӣ кардан ба корхонаҳои тобеи Совети Вазирони республика кори бисьёрро анҷом бояд дод. Вазъияти ин соҳа моро сахт ба ташвиш мегузорад. Гуфтан кофист, ки маҳсулоти 16 фоизи ин корхонаҳо дар нимсолаи якум зиёда аз 40 миллион сӯмина кам шуд, ки ба 1,3 фоизи ҳаҷми солонаи маҳсулоти тамоми саноати категорияи дахлдор баробар аст. Тақрибан боз ҳамин қадар корхонаҳои ин гурӯҳ мураттаб кор намекунанд. Ин ҳам захираи муҳими тезонидани тараққиёт аст ва онро бояд зудтар истифода бурд. Чунончи, то ҳол ин қабил масъалаҳо аз мадди назари роҳбарони вазоратҳои саноати сабук ва маҳсулоти ғаллагӣ дур буданд, ки дар натиҷа зиёда аз сеяки корхонаҳои онҳо кам маҳсулот бароварданд. Аҳвол дар як қатор корхонаҳои пахтатозакунӣ ва таъмири Комитети давлатии агросаноатӣ боз ҳам бадтар аст. Ин фактҳо аз он шаҳодат медиҳанд, ки бисьёр роҳбарони хоҷагиҳои мо ба талабҳои партия дар бораи комилан тағьир додани услуби кор ҳанӯз ҳамовоз нашудаанд.

Корхонаҳое ҳастанд, ки аз онҳо ба тарзи нав кор карданро омӯхтан мумкин аст. Барои ин фақат майлу хоҳиш лозим асту бас. Дар 15 корхонаи саноати тобеи иттифоқӣ суръати миёнаи афзоиши маҳсулоти гурӯҳи дахлдори вазоратҳо қариб се баробар, дар 41 корхонаи тобеи иттифоқию республикавӣ даҳ баробар зиёд шуд.

Таҷрибаи босуръат баровардани маҳсулот бояд мавриди омӯзиши ҳамаҷониба қарор гирад ва, албатта, минбаъд ҷорӣ карда шавад. Комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои касабавию комсомолӣ, воситаҳои ахбори оммавӣ бояд ҳамроҳи роҳбарони хоҷагӣ ғами ин корро хӯранд.

Плани тасдиқгардидаи панҷсола дар процесси кори азими истифодаи пурраи потенциали республика тартиб дода мешуд. Фақат хусусияти асосии онро қайд кардан мехоҳам. Он аз қатъиян гузаштан ба роҳи интенсивии хоҷагидорӣ иборат аст. Ҳоло реалияти план бояд пеш аз ҳама аз он иборат бошад, ки дар рафти иҷрои он комьёбиҳои

нави пурсамари илмию техникӣ истифода ва омили инсонӣ равнақ дода шаванд. Дар ин кор дар заминаи тезонидани прогресси илму техника хеле зиёд кардани самараи истеҳсолот омили асосист.

Зиёд кардани ҳиссаи маблағе, ки барои нав кардани техника ва реконструкция харҷ мешавад, аҳамияти махсус пайдо мекунад, зеро бисьёр корхонаҳои республикаи мо техника ва технологияи истифодашавандаи кофӣ надоранд. Вале мо ҳанӯз майли истифодаи маблағро, пеш аз ҳама барои сохтани корхонаҳои нав бартараф накардаем. Албатта, инро ҳоло дар рафти ташкили комплекси хоҷагии халқи республика истисно кардан мумкин нест.

Чунин ҳолатро ҳам комилан бояд ба назар гирифт, ки дастгоҳҳои аксарияти корхонаҳо кӯҳна шудаанд ва қариб сеяки таҷҳизоти саноатӣ бештар аз даҳ сол боз кор мекунад. Ҳатто дар заводҳои яхдон, «Автозапчасть», трансформаторсозӣ барин корхонаҳо миқдори таҷҳизоте, ки бештар аз даҳ сол истифода мешавад, ба зиёда аз 60 фоиз мерасад. Барои истифодаи чунин техника ҳар сол миллионҳо сӯм сарф мегардад. Ҳол он ки баъзан маблағи умумии аз эътибор соқит намудани мошинҳои кӯҳна ба сеяки маблағе, ки барои нав кардани техника сарф мегардад, намерасад. Дар натиҷа миқдори техникаи кӯҳна ва каммаҳсул меафзояд ва барои таъмири асосии он маблағи боз ҳам зиёд талаб карда мешавад. Дар даҳ соли охир хароҷоти ин кор назар ба арзиши фондҳои асосии истеҳсолӣ 1,7 баробар зудтар афзуд. Коэффициенти нав кардани дастгоҳҳои корхонаҳо дар панҷсолаи ёздаҳум хусусан дар соҳаи мошинсозӣ ва металлкоркунӣ, саноати металлургияи ранга ва сӯзишворӣ қариб ду баробар кам шуд.

Госплани республика, вазорату идораҳои дахлдор бояд барои дар муддати кӯтоҳ бартараф кардани ин тамоил таклифҳо тайёр кунанд. Ба ин муносибат чунин ҷиҳатро ҳам бояд хотирнишон кард, маблағе, ки барои нав кардани техника ва реконструкция пешбинӣ шудааст, қариб барои корҳои сохтмону монтаж пурра истифода мешавад. Дар республика то вақтҳои охир аз чор се қисми маблағе, ки барои реконструкция пешбинӣ шуда буд, барои корҳои сохтмону монтаж харҷ гардид. Охир реконструкция фақат ҳамон вақт самараи мусбат мебахшад, ки хароҷоти сохтмон дар он аз 25—30 фоиз зиёд набошад.

Ҳамчунин иқрор бояд шуд, ки дар республика барои такрор накардани хатоҳои гузашта ҳангоми реконструкция ҳанӯз бисьёр корхо ба ҷо оварда нашудаанд. Ба механизми хоҷагии ин соҳа ҳанӯз ҳам тағьироти ҷиддии сифатӣ дохил карда нашудааст. Кори он ҳоло ҳам ба талабҳои замон мувофиқ нест. Барои қатъиян дигар кардани он бояд ҳам органҳои республикавии планкашию идоракунӣ ва ҳам роҳбарони корхонаҳо пурра масъул бошанд.

Вазифаи дар Пленуми июнии КМ КПСС ба миёнгузошташуда— дар худи панҷсолаи ҷорӣ реконструкция кардани хоҷагии халқи мамлакат—бояд яке аз самтҳои асосии тамоми фаъолияти хоҷагӣ, партиявию сиёсӣ ва идеологии мо гардад. Вазифаҳои амалии имрӯзаро махсус хотирнишон кардан даркор. Фурсатро аз даст надода, босуръат пеш рафтан, тамоми нуқсонҳоеро, ки ба кори эҷодкорӣ ва ташаббускорӣ ҳанӯз ҳам халал мерасонанд, ҷасуронатар бартараф кардан лозим аст.

Коллективҳои бисьёр корхонаҳо роҳи дурусти корро пеш гирифтаанд. Масалан, дар иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиктекстильмаш» ҷӯши кор ба назар мерасад. Дар ин ҷо истеҳсоли мошинҳои нави ресандагии худкор бомуваффақият ба роҳ монда мешавад. Истеҳсолот аз рӯи план такмил дода, мошину таҷҳизоташ нав карда мешавад. Дар панҷсолаи ҷорӣ роҳи хушсифат нав кардани техникаи иттиҳодия пеш гирифта шуд. Истифодаи роботҳо якчанд баробар ва дастгоҳҳои аз рӯи программаи рақамӣ идорашаванда якуним баробар меафзояд. 18 маркази таҳлили сермақсад барпо карда мешавад. То 60 фоизи тамо-

ми таҳлили механикӣ ба зиммаи таҷҳизоти нав гузошта хоҳад шуд. Се смена истифода бурдани мошинҳои хеле дақиқкор ва сермаҳсул пешбинӣ мегардад. Умуман, коэффициенти смена дар корхона то 2 фоиз меафзояд. Масоҳати истеҳсолиро васеъ ва шумораи коркунонро зиёд накарда, маҳсулот ва ҳосилнокии меҳнатро якуним баробар афзун мегардонанд. Ин дар боби ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму техника, реконструкцияи оқилона мисоли хуб аст.

Дар иттиҳодияи истеҳсолии газвори пахтагини Душанбе, фабрикаи ҷуроббофии Душанбе, комбинати абрешими Ленинобод ба ин масъалаҳо бештар диққат медиҳанд. Таҷрибаи андӯхташударо дар дигар корхонаҳо ҳам истифода бояд бурд. Вазифаҳои тезонидани тараққиёт дар як вақт омӯхтан ва дар амалия ҷорӣ кардани таҷрибаи пешқадами корхонаҳои Ленинград, Тольятти ва дигар марказҳои индустрӣ, ҷустуҷӯи минбаъдаи роҳҳои худии интенсификацияро талаб мекунанд.

Дар республика камбудию проблемаҳое, ки бартараф кардани онҳо фақат ба худи мо, ба ташаббускорӣ, кордонӣ, интизому масъулияти кадрҳо вобаста мебошад, ҳанӯз ҳам бисьёранд. Аксар вақт маҳз ҳамин ҷиҳатҳо кофӣ нестанд. Комбинати маҳсулоти ғаллагии Орҷоникидзеобод (Вазорати маҳсулоти ғаллагӣ — вазир рафиқ Прокопенко С. К.) мисоли аёни чунин тарзи кор аст. Барои реконструкцияи комбинат бештар аз 13 миллион сӯм сарф гардид. Хеле бисьёр таҷҳизоти пурқимати импортӣ шинонида шуд. Корхона мебоист худи ҳамин сол бо тамоми иқтидораш ба кор медаромад. Вале амалан ҳоло ҳамагӣ сеяки он истифода мешаваду бас. Боз як мисоли дигар меорам. Дар шаҳрҳои хурд ва деҳаҳо барпо кардани филиалҳои корхонаҳои саноатӣ дар бобати баланд бардоштани дараҷаи индустрикони, ба истеҳсолот ҷалб намудани одамон тадбири муҳим мебошад. Вале онҳо дар баъзеавридҳо бо таҷҳизоти кӯҳнаи корхонаҳои асосӣ муҷаҳҳаз гардонда мешаванд, ки ин худи идеяи чунин филиалҳоро беэътибор мегардонад. Масъалаи истифодаи иқтидори филиалҳо ҳам хеле ҷиддӣ аст. Чунончи, дар шаҳри Қӯрғонтеппа дар асоси талабҳои боисрори ташкилотҳои вилоятӣ филиали иттиҳодияи дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР-ро васеъ карданд. Аз байн як сол зиёдтар фурсат гузашта бошад ҳам, ҳанӯз 120—150 ҷои кор пайваста холист. Вазорати саноати сабук ва органҳои маҳаллӣ дар бораи ба кӣ вобаста будани ҳалли ин масъала ҳамоно баҳсу талош доранд. Ин ҳолат дар Қӯрғонтеппа барин шаҳри сераҳолӣ воқеъ мешавад. Баъди ба кор даромадани фабрикаи ресандагӣ (рафиқон Қосимов А., Назриев М., Қаландаров Ш. Қ.), ки дар он якуним ҳазор коркуни баландихтисос кор хоҳад кард, аҳвол чӣ мешавад? Госплан, вазорату идораҳо ҳоло бояд роҳҳои зиёд кардани коэффициенти сменаро муайян кунанд ва корашон аниқу конкретӣ бошад.

Дар Пленуми июнии КМ КПСС масъалаҳои сарфаи ресурс мақоми хеле муҳим доштанд. Ҳоло кушоду равшан бояд гуфт, ки корамонро дар ин соҳаҳои муҳим ба куллӣ беҳтар кардан лозим. Зиёда аз ин, тамоили афзудани масолеҳталабӣ мушоҳида мегардад. Технологияи сарфакунандаи ресурс бағоят ғайриқаноатбахш ҷорӣ карда мешавад. Истифодаи партовҳои истеҳсолот ва ашьёи хоми такрорӣ ба сомон оварда нашудааст.

Ба ин муносибат хотирнишон карданиам, ки хароҷоти моддию истеҳсолӣ ба зиёда аз нисфи арзиши маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ баробар аст. Як фоиз кам кардани хароҷот имкон медиҳад, ки дар миқьёси республика соле 46 миллион сӯмина даромади миллии иловагӣ гирифта шавад. Боз як факти дигарро зикр мекунам. Дар республикаи мо ёздаҳ корхонаи тобеи иттифоқӣ ҳар сол сад ҳазор тонна прокати металли сиёҳро истифода мебаранд. Аз ин бист ҳазор тоннааш пораха мебарояд. Бигӯед, мубориза барои кам кардани масолеҳталабӣ куҷост?

Дар ҳар корхона бояд системаи самарабахши тадбирҳои сарфакунандаи ресурс ҷорӣ ва шаклҳои масъулият барои татбиқи ҳатмии онҳо муайян карда шаванд. Вазорату идораҳо бояд ба ин кор пайваста назорат кунанд.

Хоҷагии халқи республика умедвор аст, ки илм дар иҷрои ин вазифа ҳиссаи арзандатар мегузорад. Ҳоло бошад, илм самараи кам мебахшад. Масалан, дар бораи истифодаи энергияи офтоб чанд сол боз сухан меравад. Вале баъди дар хонаи истироҳати «Энергетик» барпо кардани гелиодастгоҳи таҷрибавӣ кор дигар пеш нарафт. Дарвоқеъ, ин кор бо ташаббуси тресги «Тоҷикглавэнерго» ба ҷо оварда шуда буд. Охир бо роҳи истифодаи гелиодастгоҳҳо бисьёр фермаҳои чорводориро кайҳо бо оби гарм таъмин кардан мумкин мебуд.

Ҳоло нишондиҳандаҳои сифатӣ бояд меъёри асосии тақдир намудани фаъолияти ҳар коллектив гардад. Инро қарори ба қарибӣ қабулкардаи КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот» талаб мекунад. Вазифа тавре гузошта мешавад, ки дар панҷсолаи ҷорӣ кори ин соҳаи муҳим пурра тағьир дода, ба пояи стандартҳои ҷаҳонӣ бардошта шавад. Бисьёр корҳоро иҷро бояд кард. Ҳоло фақат 38 фоизи маҳсулоти аттестацияшаванда ба категорияи олии сифат тааллуқ дорад. Гуфтан кофист, ки дар рафти дусад тафтиши имсола зиёда аз сад ҳодисаи дағалона вайрон кардани ГОСТ ошкор шуд.

Ба қарибӣ дар фабрикаи «Ширин» дағалона риоя нагардидани технология, бе сомон шудани ҳисобот, фактҳои кам андохтани ҷузъҳои таркиби маҳсулот, вайрон шудани маҳсулоти тайёр ошкор карда шудаанд. Дар якуним соли охир дар ин ҷо 468 тонна карамели корношоям (6,1 фоизи маҳсулоти умумии он) ва 223 тонна ҳамин хел печенье баровარда шуд. Ҳоло дар фабрика 72 тонна карамель ва 80 тонна печеньеи брак ғарам шуда хобидааст. Истеҳсоли чунин маҳсулот давом дорад. 15 июль, дар рӯзи фабрикаро тафтиш кардани Комитети назорати халқӣ бештар аз 1000 килограмм конфети «Школьные» брак карда шуд, ки ин сеяки истеҳсоли навъи мазкурро ташкил мекунад.

Ҳамчунин бояд гуфт, ки дар фабрика хасдуздӣ барҳам нахӯрдааст. Аҷабо, ин фабрика дар байни корхонаҳои пешқадам чӣ хел ҷой гирифт? Барои чӣ то ҳол ҳеҷ кас эроди харидоронро дар бораи пастсифатии маҳсулоти фабрика ба эътибор нагирифт. Чашми директори фабрика, номзад ба аъзогии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Мирозорова С. Ф., котиби ташкилоти партиявӣ рафиқ Нечаева Г. Г., комитети партиявии райони Фрунзе рафиқ Ҳоҷиев В. ва комитети партиявии шаҳри Душанбе ба куҷо буд?

Инак, боз як далели пастсифатии корро зикр мекунам. То 1 январи ҳамин сол захираи газвори пахтагин дар анборҳо назар ба соли 1981-ум се баробар, шоҳӣ, либоси таг, маснуоти трикотажӣ, пойафзоли чармин, маснуоти бофандагию омехта ду баробар афзудааст. Сабаб дар он аст, ки сифати тамоми ин молҳо паст буда, диққати харидоронро ба худ намекашад. Корхонаҳои республика чунин молҳои пастсифатро бисьёр бароварданд. Дигар мисолҳое ҳам ҳастанд, ки онҳо далели дар республика барои хушсифатии маҳсулот комилан вусъат наёфтани мубориза мебошад. Зиёда аз ин, баъзе корхонаҳо шӯҳрати маҳсулоти худро аз даст медиҳанд. Чунончи, заводи машҳури алюминии мо республикаро дар тамоми иттифоқ «шӯҳратманд» гардонд. Ҳамаи мо программаи дирӯзаи «Время»-ро тамошо карда, ба ин бовар карда тавонистем. Рафиқ М. Ф. Синани, коммунистони республика шуморо аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб карда, аз шумо магар чунин умед доштанд? Аз афташ, масъалаҳои сифат аз мадди назари комитети партиявии корхона (рафиқ Зуҳуриддинов М. А.) ҳам берун мондаанд.

Чунин фактҳо боиси ташвиши ҷиддӣ мегарданд. Барои пеш гирифтани дигаргунии қатъӣ пеш аз ҳама рӯҳияи баъзе командирони истеҳсолотро, ки ҳанӯз ҳам асири нишондиҳандаҳои умумӣ мебошанд, тағьир додан лозим аст. Сарфи назар кардани стандартҳо ва шартҳои техникиро дағалона вайрон намудани интизом шуморидан ва дар чунин мавридҳо қонунро қатъӣ истифода бурдан лозим аст.

Ба ин масъалаҳо бояд ташкилотҳои партиявию касабавӣ ва комсомолӣ ҷиддӣ машғул шаванд. Шӯъбаи назорати техникиро мувофиқи дастурҳои нав дигар кардан лозим аст.

Ҳоло аз ихтироъкорони техникаи нав, аз онҳое, ки таҷҳизот ва процессҳои технологиро нав мекунанд, талаб зиёд аст. Базаи тадқиқотӣ ва таҷрибавию конструктории республика талаботи прогресси илму техникаро ҳанӯз сӯст қонеъ мегардонад. Солҳои охир дар бобати тараққӣ додани он баъзе тадбирҳо андешида шуданд. Миқдори ташкилотҳои конструкторию технологии идораҳо хеле афзуданд. Ҳоло дар ин ташкилотҳо қариб 3 ҳазор мутахассис кор мекунад. Баъзеи онҳо ба дастовардҳои хуб ноил шудаанд.

Вале самараи аксарияти чунин ташкилотҳо ҳанӯз бағоят кам аст. Ба истифодаи техника ва технологияи нав чандон эътибор дода намешавад, дар вазоратҳои саноати масолеҳи бинокорӣ ва хизматрасонии маишӣ дар ин соҳа умуман кор бурда намешавад. Фақат панҷьяки тавсияҳо дар амал татбиқ карда, мӯҳлати истифодаи онҳо бошад, солҳои зиёде кашол дода мешавад.

Фаъолияти аксарияти ташкилотҳои конструкторию технологӣ номунтазам аст. Онҳо аксаран як изофаи бюрократонаи вазорату идораҳо шуда монда, фақат ҳар гуна маълумоту ахборот тайёр мекунанд. Аксарияти онҳо дар пойтахти республика воқеанд. Вале комитети партиявии шаҳри Душанбе ва комитетҳои районии партия ба фаъолияти ташкилотҳои партиявии ин муассисаҳои конструкторию технологӣ, ба муҳайё шудани муҳити амалию эҷодкории коллективҳо бағоят кам диққат медиҳанд. Госплан ва Академияи фанҳои республика бояд ҳамроҳи вазорату идораҳо вазъияти корро омӯхта, дар бораи ба куллӣ беҳтар намудани фаъолияти ташкилотҳои конструкторию технологӣ ва бо муассисаҳои илмӣ ва донишкадаҳои олӣ мустаҳкам намудани робитаи онҳо таклифҳои конкретӣ ба миён гузоранд.

Ба куллӣ дигаргун сохтани фаъолияти муассисаҳои илмии республика резерви муҳимтарини зиёд кардани самараи хоҷагии халқ аст. Дар маҷлиси солонаи Академияи фанҳои республика аз ин хусус ба таври принципӣ сухан ронда шуд. Вале президиум ва комитети партиявии Академияи фанҳо камбудиҳои ошкоршударо сust бартараф мекунанд ва имрӯз мо ҳанӯз гуфта наметавонем, ки дар ин боб ягон чораи ҷиддию амалӣ дида шуда бошад.

Баъд маърӯзачӣ гуфт: дар Пленуми июнии КМ ба тараққиёти комплекси агросаноатӣ диққати махсус дода шуд. Мо дар ин боб проблемаҳои зиёде, дар баробари ин проблемаҳои муҳиме дорем, ки барои ҳалли онҳо бояд қатъиян амал кунем ва зудтар чора бинем. Вазифаи ҳафт вазорати пештара ҳозир ба зиммаи Комитети агросаноатӣ гузошта шудааст. Проблемаи асосие, ки мо кайҳо боз дар бораи он сухан меронем, ҳамин аст, ки истеҳсоли маҳсулоти соҳаи мазкур ҳанӯз аз суръати афзоиши шумораи сокинони қишлоқ, ки дар мамлакат баландтарин мебошад, хеле ақиб мемонад.

Ин ҳолат тақозо мекунад, ки диққати органҳои партиявӣ, давлатӣ ва хоҷагӣ бояд ба қатъиян бартараф намудани сабабҳои қафомонии ҳам хоҷагии қишлоқ ва ҳам соҳаҳои ёрирасони он, ба ҷустуҷӯи фаъолонаи захираҳои тезонидани тараққиёти ин сектори ҳаётан муҳими иқтисодиёт ҷалб карда шавад.

Дар ин бобат кадом проблемаҳо мавҷуданд? Бояд ошкоро гуфт, ки дар сурати ба натиҷаи кор аз рӯи ҳаҷми хариди маҳсулот баҳо

додан камбудиҳои ҷиддии сектори ҷамъиятии истеҳсолот аз назар пинҳон мемонданд. Дар баъзе районҳо ҳангоми иҷрои плани ба давлат фурӯхтани маҳсулот ба колхозу совхозҳо ва муассисаҳои байнихоҷагӣ не, балки ба бештар харидани маҳсулоти аҳолӣ умед баста мешуд ва ҳанӯз ҳам умед баста мешавад. Албатта, зиёд кардани ҳиссаи хоҷагиҳои ёрирасони шахсӣ дар иҷрои вазифаҳои озуқаворӣ кори басо муҳим аст. Вале ин ба ҳеҷ ваҷҳ баҳона шуда наметавонад, ки диққатро ба доимо зиёд намудани ҳаҷми истеҳсолоти ҷамъиятӣ суст кунем.

Аз планкашӣ сар карда, таносуби беҳтарини тараққиёти истеҳсолоти ҷамъиятии хоҷагии қишлоқ ва хоҷагиҳои шахсиро таъмин намуда, ин корро таҳти назорат гирем ва ба он роҳбарӣ кунем. Органҳои партиявӣ ва советӣ худро набояд аз он канор гиранд. Ин масъалаи на фақат иқтисодӣ, балки сиёсӣ ҳам мебошад.

Гузаштан ба усулҳои интенсивии тараққии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ, истифодаи технологияҳои индустрӣ, такмили шаклҳои ташкилотчигӣ дар заминаи ташкили иттиҳодияҳои истеҳсолӣ ва илмию истеҳсолӣ тақозои худи ҳаёт аст. Мо дар ин боб қарорҳои дурусте дорем. Вале бисьёр чизе, ки дар ин қарорҳо пешбинӣ шудааст, иҷро намешавад.

Ҳоло, ки планкашӣ ва идоракунии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ва тамоми истеҳсолоти агросаноатӣ ба як даст гузаштааст, бисьёр монеаҳои пештараи идоравӣ бартараф шудаанд. Ин имкониятҳоро истифода бурдан ва ба ҳалли амалии проблемаҳо зудтар шурӯъ кардан лозим аст.

Пахтакориро мисол мегирем. Дар ин соҳа тухмипарварӣ, сифати нах, дараҷаи пасти механиконии як қатор процессҳои истеҳсолӣ камбудиҳо доранд. Масъалаи ташкили иттиҳодияҳои илмию истеҳсолӣ то ҳол амалан ҳал нашудааст. КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон инро ба назар гирифта, шахсан ба рафиқ Махсумов А. Н. супориш дод, ки дар бораи ташкили чунин иттиҳодияҳои соҳаи пахтакорӣ то 1 октябри соли ҷорӣ ва дар бораи ташкили иттиҳодияҳои соҳаҳои дигари истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ то 1 ноябрь таклифҳои конкретӣ ба миён гузорад.

Роҳҳои татбиқи интеграцияи агросаноатӣ аниқ маълум нестанд. Ҳоло истеҳсолу коркарди пахта дар ихтиёри як звенои Комитети агросаноатии давлатӣ бошад ҳам, камбудиҳо ва мутобиқат надоштани планкашӣ ва идоракунии соҳаи мазкур ҳанӯз ҳам бартараф нашудаанд. Барои саросар гузаштан ба ҷамъоварии мошинии пахта чораҳои амалӣ дида намешаванд. Масалан, соли гузашта ҳамагӣ 13 фоизи пахта бо мошин ғундошта шуда буд.

Ҳалли проблемаҳои асосии пахтакорӣ на фақат вобаста ба такмили технология аст. Чунин масъаларо гирем. Вазифаҳои ташкили босуръати хоҷагиҳои назди шаҳр талаб мекунанд, ки як қисми кишти пахта ба заминҳои нав кӯчонда шавад, ки вақтҳои аввал кам ҳосил медиҳанд. Фаҳмост, ки ин вазифаро фақат дар заминаи технологияи нав ва муҳайё намудани шароити мӯътадили меҳнату маишати коркунон иҷро кардан мумкин аст. Дар ин бобат пудрати коллективӣ дар заминаи ҳисоби хоҷагӣ, ки дурустии худро исбот намуд, усули беҳтарин шуда метавонад ва бояд шавад. Вале пудрат ҳанӯз дар соҳаи пахтакорӣ ва хусусан дар колхозҳое, ки бештар бо қувваи коргарӣ таъминанд, пурра ба кор бурда намешавад. Роҳбарони хоҷагиҳо, Комитети агросаноатӣ ва органҳои маҳаллии он, ҳамчунин илми иқтисодӣ бояд дар муддати кӯтоҳтарин чунин шаклҳои бештар самарабахшу ҳамаҷонибаи пудрати коллективиро муайян кунанд, ки хусусияти минтақаро ба назар гиранд. Вақти он расидааст, ки самарабахшии пудрати звенои оилавиро дар амал санҷида, ба такмили вариантҳои он вобаста ба ин ва ё он шароити конкретӣ шурӯъ кунем.

Интенсификацияи пахтакорӣ ба хеле беҳтар намудани истифодаи замини обие, ки бо зироатҳои хӯроки чорво киштгардон мешавад, алоқаи зич дорад. Ташкили дурусти истеҳсоли хӯроки чорво дар комплекси пахтакорӣ резерви калонтарини мустаҳкам намудани базаи хӯроки чорво аст. Вале он бағоят суст истифода мешавад. Худи ҳозир имконияти реалӣ дорем, ки аз ҳар гектар 10—12 тонна ва бештар аз он воҳиди хӯроки чорво гирем, вале бисьёр колхозу совхозҳо ҳатто нисфи онро ҳам намегиранд. Сабаби ҳамаи ин он аст, ки роҳбарони хоҷагиҳои пахтакор истеҳсоли хӯроки чорворо кори дуюмдараҷа мешуморанд. Минбаъд ба чунин вазъият роҳ додан мумкин нест. Ҳисси масъулияти истифодаи замини обӣ, сарфи назар аз он ки дар он пахта ва ё зироатҳои хӯроки чорво кошта мешавад, бояд қонун гардад. Дар баробари ин на бояд фаромӯш кард, ки нисфи саршумори чорвои калону хурд дар сектори индивидуалӣ мебошад. Баробари ҳамин дар бораи ҳӯроки чорвои хоҷагиҳои ёрирасони шахсӣ ҳам ғамхорӣ кардан лозим аст.

Бо роҳи тамоми сол истифода бурдани замин гирифтани ду ва дар аксарияти мавридҳо ҳатто се ҳосили зироатҳои хӯроки чорво талаби ҳатмист. Дар баробари ин бояд чунин мақсадро ба сифати вазифаи наздиктарин ба назди худ гузошт, ки чорводории ҷамъиятӣ бояд аз замини обӣ мураттаб ва пурра бо хӯрок таъмин шавад.

Аз хусуси калон будани супориш аз рӯи он баҳо додан мумкин аст, ки дар ин муддати кӯтоҳ истеҳсоли як худи гӯшт бояд 36 ҳазор тонна (ба ҳисоби вазни чорвои кушташуда) ё ки бештар аз сеяк баробар зиёд карда шавад. Аз ин пеш чунин вазифа ба миён гузошта нашуда буд. Иҷрои он заминаю усулҳои принципан нави тараққии чорводорӣ, пеш аз ҳама молдорию гӯсфандпарварӣ, яъне тараққиёти соҳаҳоеро талаб мекунад, ки ба ресурсҳои ҳӯроки чорвои худи мотакья мекарда бошад.

Дар айни замон мо солҳои зиёдест, ки фақат худи ҳамон камбудиҳоро ба қайд мегирем. Дар соҳаи чорводорӣ барои истеҳсоли шир саршумори модаговҳо ба 25—26 фоиз мерасад. Дар байни саршумори бемаҳсули чорво то сад ҳазор ғунаҷини бештар аз дусола ҳаст. Ҳар сол бештар аз панҷьяки модаговҳо қисир мемонад. Ба талафи зиёд ва маҷбуран куштани чорвои хароб роҳ дода мешавад, барои эҳтиёҷоти дохили хоҷагӣ чорво аз норма зиёд сарф мешавад. Вазни чорвое, ки баъзе хоҷагиҳо барои гӯшт месупоранд, ҳамоно кам аст. Шири чорво хеле суст зиёд мешавад. Бемориҳои хавфноки чорво кам намешаванд, кори зотпарварӣ ба ҳоли худ гузошта шудааст. Агар дар бораи гӯсфандпарварӣ сухан ронем, пас проблемаҳои ин соҳа сол аз сол мураккаб мегарданд.

Сабабҳои асосии суръати пасти афзудани истеҳсоли маҳсулоти чорво, гуфт маърӯзачӣ, қафомонии тараққиёти истеҳсоли хӯроки чорво, бағоят суст ба кор бурдани технологияҳои саноатӣ, паст будани маданияти тараққии соҳаҳои алоҳидаи он мебошад. Фақат ҳалли ҳамин проблемаҳои муҳим имконият медиҳад, ки соҳаи чорводорӣ бо суръати тез тараққӣ дода шавад.

Масъалаҳои ташкили кор дар соҳаи чорводорӣ диққати зиёдеро талаб мекунанд. Дар фермаҳои бисьёр хоҷагиҳо кори дусменагӣ ташкил нашудааст, одамон рӯзи истироҳат надоранд, шароити маишии онҳо фароҳам оварда нашудааст.

Тараққиёти минбаъдаи чорводорӣ бояд кори ҷонии ҳамаи меҳнаткашони республика гардад. Саноати республика барои ба роҳҳои индустрӣ гузарондани он ёрии зиёде расонда метавонад. Олимон ҳам бояд ҳиссаи худро гузоранд.

Дар панҷсолаи гузашта барои рафъи қафомонии сабзавоткорӣ ва тезонидани тараққиёти картошкакорӣ тадбирҳо андешида шуданд. Мо аз ҳозир натиҷаҳои намоёне ба даст овардаем. Вале ба мо муяс-

сар нашуд, ки дар масъалаи бо маҳсулоти хушсифат таъмин намудани муассисаҳои савдо дигаргуниро таъмин кунем.

Бояд меваю сабзавот бевосита дар колхозу совхозҳо ба навъҳо ҷудо карда шавад. Ташкилотҳои савдо ва маҳсулоткоркунӣ сабзавоту мева ва картошкаеро, ки ба талаботи стандарти давлатӣ мувофиқ нест, набояд қабул кунанд.

Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ, комитетҳои агросаноатии республика ва вилоятӣ, РАПО бояд барои бо хелҳои гуногун ва мураттаб бо сабзавоту мева ва ангур беҳтар таъмин намудани аҳолӣ оперативона чора бинанд. Ин масъала бояд доимо дар маркази диққати мо бошад. Дар панҷсолаи ҷорӣ масъалаи дар доманаи кӯҳсор ва дар ноҳияҳои кӯҳӣ барпо намудани чунин базаи мустаҳками картошкакориро пурра ҳал кардан лозим аст, то ки хеле кам кардан ва то охири панҷсола пурра бас кардани аз ҷойҳои дигар ба республика овардани ин маҳсулот мумкин шавад.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум дар назди боғдорону токпарварон вазифаҳои масъулиятноке гузошта шудаанд. Ҳоло дар республика тартиб додани программаи тараққии комплекси боғдорию токпарварӣ то соли 2000 анҷом ёфтааст, ки татбиқи он имкон медиҳад, соҳаи мазкур дуюмин соҳаи муҳимтарини аграрии иқтисодиётамон гардад.

Дар муддати кӯтоҳтарин чунон базаи моддию техникие барпо кардан лозим аст, ки соли оянда барои боғдорӣ ва токпарварӣ то панҷ — шаш ҳазор гектар заминро тайёр карда тавонад.

Ин вазифаи комплексӣ буда, дар ҳалли он бояд на фақат ташкилотҳои хоҷагии қишлоқ, балки ташкилотҳои хоҷагии об, бинокорӣ, муассисаҳои илмӣ, ҳамаи районҳу вилоятҳо низ иштирок намоянд.

Имрӯз проблемаи сариштa кардани маҳсулоти киштзору фермаҳо аҳамияти махсус пайдо мекунад. Мубориза зидди талафот дар ҳамаи давраҳои истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, коркарди он, нигоҳ доштан, кашондан ва фурӯши он бояд яке аз соҳаҳои асосии кор гардад. Бинобар ин масъулият дар ин боб бояд қатъитарин бошад.

Дар план пешбинӣ шудааст, ки маблағҳои асосӣ барои саноати коркарди маҳсулот ва соҳаҳои инфраструктурии комплекси агросаноатӣ хеле зиёд карда шаванд. Вале ташаббусро дар маҳалҳо низ ҳамаҷониба ривоҷ додан лозим аст. Комитетҳои агросаноатии вилоятӣ ва РАПО бояд сохтмони анборҳоро вусъат дода, иншоотҳоро бештар бо усули хоҷагӣ созанд.

Имсол ҳосили ангур махсусан фаровон хоҳад буд, ки қариб тамоми он барои озуқа истифода мешавад. Ба фонди умумииттифоқӣ хеле зиёд ангур супурдан ва бештар кишмиш тайёр кардан лозим аст.

Муваффақияти иҷрои вазифаҳои оянда, суханашро давом дода гуфт маърӯзачӣ, аз бисьёр ҷиҳат вобаста ба вазъияти сохтмони асосист. Дар давоми панҷ сол сохтмони асосӣ хеле тезонида мешавад. Дар план пешбинӣ шудааст, ки барои соҳаи мазкур якуним баробар зиёд маблағ ҷудо карда шавад. Ин программаи басо калон аст. Вале вазъияти ин соҳа ҳамоно номусоид аст. Ҳаҷми корҳои дар панҷсолаи ёздаҳум иҷронашудаи ба истифода додани фондҳои асосӣ баробари плани солонаи сохтмон мебошад. Пудрати бригада дар сохтмонҳо суст ҷорӣ шуда, ба масъалаҳои аттестацияи ҷойҳои корӣ ва рационализацияи онҳо, баланд бардоштани сифати конструкцияҳои бинокорӣ, истифодаи пурраи иқтидорҳои мавҷуда кам диққат дода мешавад.

Дар соҳаи сохтмон кори ба ҷорӣ намудан ва истифода бурдани комьёбиҳои прогресси илму техника бевосита манфиатдор гардондани бинокорон суст буда, базаи истеҳсолӣ ҳанӯз мустаҳкам нест. Барои ин пеш аз ҳама штабҳои соҳа — вазоратҳои сохтмон ва саноати масолеҳи бинокории республика, иттиҳодияи «Тоҷикагропромстрой» ва ғайра айбдоранд.

Аз хусуси бо камоли кордонӣ ва ба таври самарабахш ба роҳ мондани кор мисолҳои зиёде овардан мумкин аст. Масалан, дар ГЭС-и Бойғозӣ, ки калонтарин сохтмони республика мебошад, коллективе, ки иборат аз ду ҳазор кас аст, бо усули пудрат кор мекунад. Ҳар агрегат пеш аз мӯҳлат ба истифода дода мешавад, мувофиқи ҳисобҳои пешакӣ дар ин ҷо аз ҳозир 9 миллион сӯм сарфа шудааст.

Вале на ташкилотҳои илмӣ ва на таҷрибакорон ба чизҳои нав, ба омӯхтан ва паҳн кардани таҷриба ба қадри зарурӣ мароқ зоҳир мекунанд. Рафиқон В. А. Ёкубов, А. Қ. Бондарь, А. Д. Суханов, И. Е. Ким, мо намефаҳмем, ки чаро ба кори хуби норакиҳо назар ба ташкилотҳои шумо бештар берун аз ҳудуди республикаамон мароқ зоҳир мекунанд.

Мавқеи бепарвоёнаи роҳбарони Госстрои республика дар масъалаҳои дигар ҳам боиси ташвиш аст. Дар ин ҷо дар бораи ба дараҷаи баланди ташкилӣ ва эҷодкорӣ кашидани лоиҳаҳо, дар ин бобат ба ташкилотҳои пудратӣ расондани ёрии амалӣ ҳанӯз кам ғамхорӣ мекунанд. Фактҳое мушоҳида мешаванд, ки аз рӯи лоиҳаҳои нав корпуси объектҳоро сохтаанду дар Госстрой бошад, фақат акнун ба қарорҳои қабулшуда баҳо медиҳанд.

Қарори тараққӣ додани шаҳри Душанбе, махсусан дар бобати сохтани мактабҳо ва муассисаҳои бачагона ғайриқаноатбахш иҷро мешавад. Шумораи объектҳои дар як вақт сохташаванда кам намешавад, сохтмонҳои «гӯшти шутурхӯрда» суст барҳам мехӯранд. Масалан, дар Вазорати сохтмон фақат барои анҷоми объектҳои сохташаванда бе оғози сохтмонҳои нав қариб ду сол лозим аст. Дар ин маврид магар дар бораи концентрация сухан рондан мумкин аст?

Мо бояд дар асоси дастури Пленуми июнии КМ КПСС фаъолияти органҳои планкашӣ, вазорату идораҳои сохтмонро ба азнавсозии куллии тамоми кори сохтмон равона кунем. Шӯъбаҳои дахлдори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар ин бобат роли калон мебозанд. Аз афташ, вақти ба таври махсус ва сахтгирона муҳокима намудани ин масъалаҳо расидааст.

Мехостам, ки диққатро ба сохтмони қишлоқ, махсусан ба муайян намудани роҳҳои дигар кардани худи симои деҳот низ ҷалб кунам. Сохтмон то ҳол дар бисьёрии онҳо худ ба худ, бидуни риояи талаботи оддитарини эстетика, нормаҳои санитарию гигиенӣ ва шароити имрӯзаи рӯзгор сурат мегирад.

Комиҷроияҳои Советҳои районӣ ва қишлоқии депутатҳои халқӣ бояд ин корро ба дасти худ гирифта, плани конкретии корро дошта бошанд ва роҳбарони хоҷагӣ, иттиҳодияҳои агросаноатии районҳоро ба иҷрои он ҷалб намоянд. Госстрои республика бояд ба тамоми рафти ба лоиҳа гирифтани сохтмони манзил ва маданию маишии деҳот фаъолонатар таъсир расонда, дар он ҳатман ба назар гирифтани комьёбиҳои прогресси илму техника ва анъанаҳои хубро таъмин кунад.

Кори ҳамаҷонибаи ташкилотчигии партия дар роҳи қатъиян аз байн бурдани шаклҳои бюрократии роҳбарӣ, бештар мустақил гардондани корхонаҳо, ҷорӣ намудани усулҳои ҳавасмандкунандаи иқтисодии идоракунӣ ҳоло самти асосии дигаргунсозӣ мебошад.

Ба усули нормативии планкашӣ гузаштани ҳама масъалаи асосӣ мебошад. Дар Пленуми июнии КМ КПСС махсус қайд шуд, ки бидуни тартиб додани нормативҳои прогрессивӣ аз усулҳои маъмуриятчигии роҳбарӣ дур шудан амри маҳол аст ва принципҳои хароҷоти худро баровардан ва бо пул таъмин кардани худро фақат дар асоси нормаҳои илман асоснок инкишоф додан, нархгузориро ба тартиб овардан, механизми зидди масрафи беҷоро фаъол кардан, муносибати «умумӣ»-ро ҳангоми баҳо додан ба фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ пурра бартараф кардан мумкин аст. Комитети агросаноатии республика, ки

корхонаҳои он бояд аз соли оянда ба усули нормативии планкашӣ гузаранд, дар ин бобат масъулияти хосе дорад.

Татбиқи чораҳои амалии сарфаи ресурс, аз тарафи ҳар корхона ҳатман иҷро шудани супоришҳои пурзӯр намудани режими сарфаро дар маркази диққати тамоми кори идоракунӣ гузоштан лозим аст. Ин ба ҳар ресурс — аз ресурсҳои табиӣ ва моддию техникӣ то сарфаи қувваи кор дахл дорад.

Мо дар бораи ресурсҳои меҳнатӣ сухан ронда, бояд на фақат дар бораи сарфа, балки истифодаи пурратари онҳо низ ҳатталимкон ғамхорӣ кунем. Ин масъала барои республикаи мо масъалаи асосист. Ҳоло барои бо кор таъмин кардани мардум маҷмӯи тадбирҳо андешида мешавад.

Ин тадбирҳо тараққиёти минбаъдаи соҳаҳои зӯрталаби саноат, муҳайё намудани ҷойҳои нави кор бо роҳи зиёд кардани шумораи филиали корхонаҳои саноатӣ дар қишлоқ ва шаҳрҳои хурд, ривоҷи хонакорӣ, зиёд кардани коэффициенти сменаи кор, истифодаи заминҳои нави хоҷагии қишлоқ, ҳамчунин барои нохияҳои дигари мамлакат муташаккилона бештар фиристодани коргаронро пешбинӣ менамоянд.

Бо мақсади аниқ кардани шумора ва ҳайати аҳолии қобили коре, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ машғул нест, ба қарибӣ дар шаҳри Орҷоникидзеобод ва панҷ райони республика тадқиқоти социалию демографӣ гузаронида шуд. Натиҷаи он ҷамъбаст гардид. Бояд гуфт, ки аз ин тадқиқот барои баҳо додан ба вазъияти ҳақиқии кор ва муайян кардани роҳҳои амалии ҳалли проблема бисьёр маълумоти муфид ҳосил шуд.

Совети Вазирон бояд масъалаи дар шаҳру районҳои дигар гузаронидани чунин тадқиқотро дида бароад ва ҳал кунад, ҳамчунин лоиҳаи қарори истифодаи беҳтари ресурсҳои меҳнатии республикаро зудтар тартиб диҳад. Бояд дар назар дошт, ки КМ КПСС аҳамияти махсуси сиёсӣ ва социалӣ доштани ин масъаларо ба мо таъкид намуд.

Панҷсолаи дувоздаҳум, суханашро давом дода гуфт Қ. М. Маҳкамов, давраи татбиқи сиёсати социалӣ мебошад. Манзил ва ободонии шаҳру деҳот, савдо ва хизматрасонии маишӣ, нақлиёт ва алоқа, маданият, нигаҳдории тандурустӣ — аз рӯи ҳамаи ин соҳаҳо тадбирҳои зиёде андешида, супоришҳои калон муқаррар шуданд. Мустаҳкам намудани интизом, зиёд кардани масъулият ва муташаккилию тартибот барои ҳамаи кадрҳои ин соҳаҳо талаби умумист.

Мо дар ин ҷо ҳам бисьёр мисолҳои сусткорӣ ва баъзан бепарвоию бемасъулиятиро нисбат ба кор мушоҳида мекунем. Масалан, бо айби Вазорати нигаҳдории тандурустӣ (рафиқ Пӯлодова Г. Қ.) қисми зиёди муассисаҳои тиббӣ, ки мебоист имсол ба истифода дода мешуд, бо таҷҳизоту аппаратураи зарурӣ таъмин нашудааст.

Боз як масъалаи дигар. Тадқиқоте, ки УМС-и республика ба тариқи интихоб гузаронд, нишон дод, ки бисьёр одамон фақат барои он аз кор мераванд, ки ба сабаби нуқсонҳои кори нақлиёт бо душворӣ ба ҷои корашон мерасанд. Магар ин масъаларо ҳал кардан душвор аст?

Зикри чунин фактҳоро давом додан мумкин мебуд. Вале онҳо барои чӣ бошад, ки аксаран аз мадди назари комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва комсомолӣ дур мемонанд.

Татбиқиислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ ва азнавсозии мактаби олӣ кори дорои аҳамияти махсус аст. Татбиқи ислоҳоти мактаби маълумоти умумӣ сар шуда, дигаргунсозии мактаби олӣ дар давоми панҷсолаи ҷорӣ ривоҷ меёбад. Бинобар ин ба он аз ҳозир тайёрӣ дидан лозим аст.

Миқёсу аҳамияти вазифаҳое, ки съезди XXVII ва Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС ба миён гузоштаанд, талаб мекунанд, ки дараҷаи фаъолияти сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва идеологии ташкилотҳои

партиявӣ баланд бардошта, ин кор пурмазмун гардонда шавад.

Коллективҳои меҳнатӣ, одамон ва кори ҳақиқӣ бояд мавриди ғамхории асосии коммунистон қарор гирад. Ин шарти зарурии ривоҷу инкишофи дигаргунсозӣ аст. Бояд гуфт, ки аксарияти томи комитетҳои партиявӣ, кадрҳои советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хоҷагӣ ғояю мақсадҳои онро пурра фаҳмидаанд.

Услубу воситаҳои кори як қатор комитетҳои партиявӣ ба андозаи муайян тағьир меёбанд. Бисьёр масъалаҳои тараққии иқтисодиёт ва соҳаи социалӣ, интенсификацияи истеҳсолот зудтар ҳал мешаванд. Талабот аз кадрҳо зиёд мешавад. Ҳамаи ин ба иҷрои вазифаҳои хоҷагию сиёсие, ки дар наздашон меистанд, таъсири мусбат мерасонад.

Вале имрӯз мо бояд равшан фаҳмем, ки дар оғози роҳ мебошем. Чунон ки дар маърӯзаи рафиқ М. С. Горбачёв дар Пленуми КМ қайд шуд, азнавсозӣ ҳанӯз суст сурат мегирад. Ин баҳо ба республика ҳам пурра ва комилан дахл дорад. Баъзе комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳанӯз ҳам бо роҳи пештара ҳаракат карда, ҳамеша интизори дастуру супориши органҳои болоӣ мешаванд. Як қисми кадрҳои мо ҳаётан муҳим будани азнавсозиро фаҳманд ҳам, вале мақсади асосии онро ҳанӯз пурра дарк накардаанд, роҳҳои татбиқи онро ба худ равшан тасаввур намекунанд. Аз ин ҷост, ки баъзеҳо вазифаҳои навро бо тарзу усулҳои кӯҳна иҷро карданӣ мешаванд. Шумораи онҳое, ки барои татбиқи идеяҳои азнавсозӣ аслан чорае намебинанд, ҳанӯз зиёд аст.

Мутаассифона, имрӯз бояд ночор бигӯем, ки дар баъзе ҷойҳо ҳанӯз ҳам тавре кор мекунанд, ки гӯё ягон азнавсозӣ набошад ва зарурати дигаргуниҳое дарк нашудааст, ки ба он қарорҳои съезди XXVII партия ва Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС диққатро ҷалб менамоянд.

Гуфтаҳои мо ба ин ва ё он андоза ба баъзе комитетҳои партиявӣ, аз ҷумла ба комитети партиявии райони Вахш ҳам дахл дорад. Дар ин ҷо плани панҷсола аз ҳар ҷиҳат бо натиҷаҳои манфӣ анҷом ёфт, ки барои ин район борҳо зери танқид гирифта шуд. Барои баровардани хулосаҳои ҷиддитарин вақт кифоя буд. Вале ин тавр нашуд. Дар кори комитети партиявии район (рафиқ Худойдодов А.), органҳои советӣ ва хоҷагии район чун пештара услуби кори кабинетӣ ва коғазбозӣ бартарӣ дорад, ба унсурони маъмуриятчигӣ, хатоҳои ҷиддӣ дар масъалаҳои байни кадрҳо роҳ дода мешавад. Кори коллективҳои меҳнатӣ суст шудааст. Гуфтан кифоя аст, ки ҳар рӯз то 30 фоизи аҳолии қобили кори колхозу совхозҳо ба киштзору фермаҳо намебароянд. Дар пахтазор, дар майдони зироатҳои хӯроки чорво ва алафзор кор ҷӯш намезанад. Ресурсҳои меҳнатӣ зиёд бошанд ҳам, доимо қувваи коргарӣ намерасад. Дар бораи дар коллективҳои меҳнатӣ доимо баланд бардоштани роли пешоҳангии коммунистон ва зиёд кардани таъсири партиявӣ ғамхорӣ карда намешавад. Дар ин ҷо табақаи партиявии байни коркунони хоҷагии қишлоқ дар вилоят пасттарин аст. Дар айни замон аз рӯи ҳамаи ин масъалаҳо маҷлисҳои машваратӣ гузаронда, қарорҳо қабул мешаванд, ба маҳалҳо ғарам-ғарам коғаз фиристода мешавад. Хуллас, бесамар кор мекунанд. Дар ин мавриц чи ҳоҷати суханронӣ дар бораи азнавсозӣ.

Чунин камбудиҳо ба баъзе комитетҳои дигари партиявӣ ҳам хосанд. Сусткорӣ дар услубу усулҳои кори комитетҳои партиявии шаҳрҳои Кӯлобу Норак (рафиқон Болтов В. В., Малинов А. Н.), комитетҳои партиявии районҳои Хуҷанду Ванҷ (рафиқон Обидов Д. ва Абдуллоев М.) рафъ нашудаанд. Ҳамаи ин ба натиҷаи фаъолияти хоҷагӣ, иҷрои вазифаҳои социалӣ ва ба ҳолати кори тарбияи сиёсӣ таъсири манфӣ мерасонад.

Котибони комитетҳои партиявӣ усулҳои сиёсии роҳбарӣ, дидани оянда, муфассал таҳлил намудани ҳодисаю тамоилҳои ҷамъиятӣ ва

ба онҳо фаъолона расондани таъсирро ба қадри кифоя ёд нагирифтаанд. Бисьёрии онҳо ба имкониятҳои омили инсонӣ баҳои зарурӣ намедиҳанд. Сабаби ба душворӣ тарк шудани одати бади ба зиммаи худ гирифтани вазифаҳои амрдиҳӣ ва аз кори ҳақиқӣ афзал доштани маҷлисе коғазбозӣ ҳамин аст.

Дар комитети партиявии шаҳри Конибодом аз соли 1985 аз рӯи масъалаҳои беҳтар намудани тарбияи атеистӣ ҳафт қарор қабул намуда, ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ фиристода шуда буд. Вале инҳо кадом ҳуҷҷатҳоанд? Дар онҳо нуктаю даъватҳои умумӣ зикр ёфтаанд, ки аз як қарор ба қарори дигар мегузаранд. Зимнан, ин ҳодисаи басо маъмул аст. Ҳол он ки вазъияти риояи дин дар район чун пештара боиси ташвиши ҷиддист. Номи котиби якуми комитети партиявии шаҳрро ман ба забон намегирам, зеро ӯ ба қарибӣ ба кор шурӯъ кардааст. Вале ба мавқеи котибони дигар, аъзоёни бюрои комитети партиявии шаҳр чӣ гуна баҳо диҳем?

Ё ки комитети партиявии райони Қабодиёнро (рафиқ Турдиев Т.) гирем. Дар ин ҷо аз рӯи масъалаҳои тараққиёти чорводорӣ қарорҳои зиёде қабул мешаванд. Вале, аз афташ, ин қарорҳо дар кабинетҳои ором тартиб меёбанд. Вагарна чунин муносибати манфуру хунукназарона, метавон гуфт, муносибати ҷинояткоронаю бепарвоёнаро надидан мумкин набуд, ки дар мақолаи як моҳ пеш дар газетаи «Коммунист Таджикистана» чопшудаи «Бори каҷ ба манзил намерасад» сухан дар бораи он мерафт.

Дар Пленуми июнӣ чунин талаб махсус таъкид шуд, ки ҳамаи мо — аз ташкилотҳои ибтидоӣ то аппарати КМ — бояд корро аз нав ташкил намуда, аз унсурони тарзи кори маъмуриятчигӣ дур шавем. Фақат фаъолияти ҳамаҷонибаи сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва идеологии ҳамаи органҳо иҷрои вазифаҳои ба миёнгузоштаи съездро таъмин мекунад.

Дар ин кор ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ роли махсусан муҳим мебозанд. Ба азнавсозии кор аз ривоҷи мустақилӣ, авҷи фаъолият, зиёд кардани ташаббус ва инкишофи ғайрати коммунистон шурӯъ кардан лозим аст. Вале ин азнавсозӣ ҳам суст сурат мегирад. Яке аз сабабҳо ҳамин аст, ки комитетҳои шаҳрию районии партия дар бисьёр мавридҳо ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ асосан ба воситаи дастуру қарорҳо роҳбарӣ карда, фаъолияти онҳоро аз ҳад зиёд таҳти васояти худ гирифта, ба онҳо аз рӯи дастуру фармонҳо кор карданро ёд додаанд.

Масалан, котиби комитети партиявии иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР рафиқ Шокирова Ш. Т. ҳар моҳ то 70 соати вақти худро дар машваратҳои гуногун мегузаронад. Вай баъди ҳар даҳ рӯз ба комитети партиявии район аз рӯи натиҷаи фаъолияти хоҷагии корхона ҳисобот медиҳад, дар айни замон бояд аз рӯи ин масъала ахбороти хаттӣ низ пешниҳод кунад. Як худи моҳи феврали соли ҷорӣ ахбороти ӯро дар бюрои васеи комитети партиявии район аз рӯи натиҷаи кори моҳи январь ду маротиба шуниданд. Дар ин ҷо имконияти номбар кардани он нест, ки вай ғайр аз ин боз чи қадар ҳисоботи гуногун ва материалҳои дигарро пешниҳод мекунад. Магар баъди ҳамаи ин барои кори байни аъзоёни комитети партиявӣ, вохӯрдан бо коммунистон ва бо одамон вақт мемонад? Дар айни замон комитети партиявии шаҳри Душанбе ва комитети партиявии райони Октябрь барои ҳалли масъалаҳои муҳими истеҳсолот ва ҳаёту маишати коллектив ба қадри кофӣ кӯмак намекунанд.

Котибони ташкилотҳои дигари ибтидоии партиявӣ ҳам аз ин хусус гуфта метавонистанд. Комитетҳои партиявии вилоятҳо, комитети партиявии шаҳри Душанбе ба чунин фактҳо диққат намедиҳанд, ки ин норавост.

Ба мо аксаран савол медиҳанд, ки кори азнавсозиро аз чӣ сар

кунанд. Зуд-зуд маҷлисгузарониро як сӯ монда, дар рӯҳи тақозои замон, эҷодкорона, поквиҷдонона, бо тамоми қувва кор кардан зарур аст. Бо одамон даст ба даст дода, ба нафъи одамон ҷасуронатар кор кардан даркор. Ба онҳо барои қонеъ гардондани талаботу эҳтиёҷот кӯмак карда, онҳоро ба кори конкретӣ ҷалб намудан ва бо ҳамин супоришҳои панҷсоларо ба ҷо овардан лозим аст.

Ташаббуси ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятиро ривоҷ додан даркор. Мо 3756 комиссияи оид ба назорат ба фаъолияти маъмурият ва кори аппарат дорем. Дар ҳайати онҳо қариб 13,5 ҳазор коммунист ҳаст. Мо аз кори хубу самарабахши чунин комиссияҳо хабар дорем. Вале умуман аксарияти комитетҳои партиявӣ ба онҳо диққати зарурӣ намедиҳанд, онҳо аксаран кор намекунанд.

Ҳанӯз ҳам фактҳои ба назари эътибор нагирифтани танқиду худтанқидкунӣ ва ҳатто таъқиб намудан барои танқид мушоҳида мешаванд. Баъзе роҳбарон ба кору рафтори худ холисона ва аз нигоҳи танқидӣ баҳо намедиҳанд. Илова бар ин, ҳодисаҳое мушоҳида мешаванд, ки баъзе рафиқон дидаю дониста, ба хатою камбудиҳои ҷиддӣ роҳ дода, дар сурати онҳоро ба вазифаҳои каммасъулият гузарондани комитетҳои партиявӣ норозигӣ баён мекунанд ва меранҷанд. Инро ҳамчунин дар мавриди синну солашонро ба назар гирифта, ба нафақа гуселондан мушоҳида мекунем. Чунин рафтор ба коммунист намезебад. Нав кардани кадрҳо ва доимо ба кор омадани қувваҳои нав процесси қонунӣ ва зарурист.

Ба татбиқи таклифу мулоҳизаҳое, ки коммунистон дар конференцияҳои партиявӣ, пленумҳои комитетҳои партиявӣ ва маҷлисҳои фаъолон ба миён мегузоранд ва баён мекунанд, диққати зарурӣ дода намешавад. Аз рӯи инсоф бояд гуфт, ки ҳоло ин таклифу мулоҳизаҳо бо диққат ба назар гирифта, ҷамъбаст намуда ва аз рӯи онҳо плану тадбирҳо тартиб дода мешаванд. Вале ташкили иҷрои онҳо бояд беҳтар гардад.

Дар бораи ҳамон як камбудӣ, масъалаҳои ҳалношуда солҳои сол сухан меравад, ки ин тасодуфӣ нест. Ман қасдан мисолҳо намеорам. Дар бисёр комитетҳои партиявӣ, аз КМ сар карда, дар комиҷроияҳои Советҳои маҳаллӣ ва ташкилотҳои касабавӣ бо онҳо дучор шудан мумкин аст.

Барои такмили структураи ташкилотҳои партиявӣ ва дар соҳаҳои ҳалкунандаи истеҳсолот ҷойгир намудани коммунистон чун пештара суст кор бурда мешавад. Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз ин хусус муфассал сухан ронда шуда буд. Вале дар давраи гузашта дар ин боб дигаргуниҳои ҷиддие рӯй надодаанд.

16311 бригада, ферма ва звеноҳои дигари поёнии истеҳсолӣ ташкилотҳои партиявии цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ, 4460-тои онҳо бошад, умуман коммунист надоранд. Барои ҳалли ин масъалаҳо бо камоли ғайрат машғул шудан лозим аст, зеро давраи ҳисоботу интихоботи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ки баъди съезди XXVII КПСС бори аввал аст, наздик мерасад.

Дар республика барои интихобу тарбияи хуби кадрҳо устуворона ва собитқадамона кор бурда мешавад. Баъзе хатоҳои давраи гузашта ислоҳ шуданд. Ба органҳои партиявӣ, советӣ, давлатӣ кадрҳои кордон омаданд, ҳайати котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ нав шуд. Роҳи ба роҳбарӣ пешбарӣ кардани кадрҳои таҷрибадор ва ҷавон, мубодилаи кадрҳои байни марказ ва маҳал пеш гирифта шудааст.

Ин корро давом ва ҳамаҷониба такмил додан лозим аст. Давраи азнавсозӣ талаб мекунад, ки ба ҳамаи соҳаҳо одамоне роҳбарӣ кунанд, ки аз ҷиҳати сиёсӣ пухта буда, чашми корро хуб дониста, чизи навро нағз пай мебаранд, қобилияти ташкилотчигӣ доранд, кӯҳнапа-

растию карахтиро чашми дидан надоранд, масъулияти худро дар назди партия ва халқ ҳис мекунанд.

Ҳозир ташкили резерви боэътимоди кадрҳо ва муҳимаш, кори пурсамари байни онҳо аҳамияти махсус пайдо мекунад, вале дар ин бобат ҳанӯз ҳам ба ҷиҳати расмии кор бештар эътибор медиҳанд. Комитетҳои партиявӣ аксар вақт дучори чунин вазъият мегарданд: рӯйхат ҳасту худи резерви кадр нест. Ин фактҳоро ҳама медонад. Ба камолоти коркунони ҷавони умедбахш, ки дар республикаи мо кам нестанд, кӯмак расондан, барои онҳо муҳити серталабии рафиқона, назорати доимиро ҳам аз боло ва ҳам аз поён ҷорӣ намудан лозим аст, то ки оддитарин ҳодисаҳои риоя нашудани Устави КПСС, қоидаҳои ахлоқи коммунистӣ воқеъ нашаванд.

Аз ин ҷиҳат иқдоми комитети партиявӣ ва маъмурияти иттиҳодияи истеҳсолии газвори пахтагини Душанбе сазовори диққат мебошад. Дар ин ҷо дар давоми як ҳафта мутахассисони ҷавон аз резерви кадрҳо ба сифати сардорони сменаю цехҳо, мудирони истеҳсолот ва ҷонишинони онҳо кор омӯхтанд. Ин самараи хеле калон бахшид. Агар дар ин таҷриба вазорату идораҳо ҳам иштирок мекарданд, нафъаш зиёд мешуд. Ҳар комитети партиявӣ, вазорату идора бояд дар давраи байни съездҳо дар боби ҷойгиронии кадрҳо плани аниқ дошта бошад, коркунони боғайрат ва кордону ӯҳдабароро ҷӯяд, онҳоро таълим диҳад, барои камолоти касбии онҳо шароит муҳайё созад.

Баробари ин бар зидди фактҳои пешбарӣ кардани кадрҳо аз рӯи аломатҳои хешу таборчигӣ, маҳалпарастӣ, садоқати шахсӣ, аз як мансаб ба мансаби дигар пешбарӣ кардани коркунони обрӯрехта, аз гардани онҳо соқит намудани масъулият боз ҳам сахттар мубориза бурдан лозим аст. Пленуми комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод котиби якум У. Ҳ. Ҳасановро маҳз барои чунин камбудиҳо аз вазифааш озод кард. Ин факт бояд барои ҳамаи онҳое сабақи ҷиддӣ гардад, ки кори масъулиятноки байни кадрҳо ба зиммаашон гузошта шудааст. Алалхусус, ки ба КМ дар бораи дағалона вайрон кардани принципҳои ленинии хоста гирифтан ва ҷой гирондани кадрҳо хабарҳо мерасанд. Комитети Марказӣ ноилоҷ ба ин фактҳо диққати бюрои комитетҳои партиявии районҳои Коммунистию Ҷирғатол, комитетҳои партиявии шаҳрҳои Исфараю Кӯлобро ҷалб кард. Комитети партиявии райони Комсомолобод ҳам аз мадди назар дур намонд.

Нисбат ба рафтори котибони комитетҳои партиявӣ серталаб шудан лозим. Онҳо бояд дар ҳама бобат намунаи ибрат бошанд, ба корашон аз назари худтанқидӣ баҳо диҳанд. Мутаассифона, баъзеи онҳо боинтизом ва хоксор нестанд.

Дар аксарияти комитетҳои партиявӣ фактҳои дағалона вайрон кардани тартиби додани аъзоҳаққии партиявӣ, изофанависӣ, қаллобкорӣ дар ҳисоботи партиявӣ аз рӯи супурдани аъзоҳаққӣ фош карда шуданд, ки ин дар ягон қолаб намеғунҷад.

Нисбат ба кор, натиҷаҳои ниҳоии он серталаб бояд буд. Камбудиҳо, намоишкорӣ ва гапбофӣ, ваъдабозиро сахт мазаммату маломат кардан даркор.

Дар процесси дигаргунсозии қатъӣ, ҷорӣ кардани тарзу усулҳои наву ҷасурона дар иқтисодиёт ва идоракунӣ дар назди коркунони идеологӣ вазифаҳои хеле масъулиятнок истодаанд. Онҳо пеш аз ҳама бояд аз расмиятчигӣ ва якрангӣ, дабдабанокӣ, маъракабозӣ пурра озод шаванд, роҳу воситаҳои нави ба хираду қалби одамон таъсир гузоштанро ҷӯянд.

Вазифаҳои мураккабу масъулиятнок, шароиту хусусиятҳои пропагандаи марҳалаи ҳозира комилан нав кардани ҳайати фаъолони идеологӣ, хеле ҳам зиёд кардани роли котибони якуми комитетҳои партиявӣ, роҳбарони хоҷагиро дар кори тарбия талаб мекунанд. Мутаассифона, бисёрии онҳо аксар вақт фикри оқибати тарбиявии қарорҳоро

накарда, аз моҳияти проблемаҳои социалӣ, масъалаҳои манзил, таъмин кардан бо озуқа, нигаҳдории тандурустӣ, яъне ба соҳаи бо ҳаёти одамони конкретӣ бевосита алоқаманд ҳамаҷониба диққат намедиҳанд ва ба шууру рафтори онҳо бевосита таъсир намерасонанд.

Дар коллективҳои меҳнатӣ тадбирҳои пропагандистӣ бо заминан муқаррарӣ, бо ташвишу тараддуд ва кору бори асосии одамон алоқаманд карда намешаванд. Заводи «Ленинободсельмаш»-ро мисол мегирем. Ба назар чунин менамуд, ки дар ин ҷо барои кори пурсамари тарбияи идеявӣ ҳама чиз — системаи маорифи сиёсӣ, пропагандаи лекционӣ вуҷуд дорад. Вале ҳамаи ин бо камбудиҳои фаъолияти истеҳсолӣ, вайрон кардани интизоми меҳнат, норасоиҳои кори қонеъ гардондани талаботи социалию маишии одамон мувофиқат намекунад. Маҳз бо талаби истеҳсолот, бо вазифаҳои коллектив мувофиқат накардани кори идеологӣ водор месозад, ки нисбат ба роҳбарон, ҳамаи кадрҳои идеологӣ серталаб бошем.

Кори матбуотамон, радио ва телевизионро низ фаъолонатар тағьир бояд дод. Чунон ки рафиқ М. С. Горбачёв ба ин муносибат таъкид намуд, «дараҷаи ошкорбаёнӣ, таъсирбахшӣ дар бисьёр газетаҳо ҳанӯз ҳам аз матбуоти марказӣ хеле қафо мемонад». Ин эроди одилонаро бояд редакцияҳои ҳам газетаҳои республикавию вилоятӣ, ҳам газетаҳои районию шаҳрӣ ба назар гиранд. Махфӣ нест, ки воситаҳои ахбороти оммавӣ бисьёр масъалаҳоеро, ки диққати одамонро ба худ мекашанд, аксар вақт бепарвоёна, сарсарӣ ва дилгирона инъикос мекунанд, фаъолияти комитетҳои партиявиро, ки органҳои роҳбарии сиёсӣ мебошанд, суст тасвир менамоянд. Комитетҳои партиявӣ бояд ба органҳои чопии худ ёрӣ расонанд, мақолаҳои танқидии онҳоро тарафдорӣ кунанд, фикри аҳли ҷамъиятро сари вақт ба эътибор гиранд. Албатта, ба иҷрои вазифаи асосӣ — иҷрои қарорҳои съезди партия, планҳои панҷсола бояд на фақат воситаҳои ахбори оммавӣ, балки тамоми фаъолони идеологии мо низ сафарбар карда шаванд.

Ҳоло материалҳои Пленуми июнии КМ бояд дар маркази тамоми кори идеологӣ қарор гиранд. Онҳоро ба тамоми меҳнаткашон фаҳмондан ва одамонро бо тамоми воситаҳои пропагандаю агитация ба меҳнати зарбдоронаю диловарона, иштироки фаъолона дар мусобиқаи социалистии умумихалқӣ барои пурраю барзиёд иҷро кардани супоришҳои соли аввалин ва аз ин рӯ хеле масъулиятноки панҷсолаи дувоздаҳум сафарбар кардан лозим аст. Дар ин кор Мурофиатномаи КМ КПСС ба меҳнаткашони Иттифоқи Советӣ бояд роли махсуси илҳомбахшу ҳидоятгарро бозад. Даъвати партия бояд фавран дар кори конкретӣ таҷассум гардонда шавад. Вале мо фактҳое дорем, ки дар як қатор маврид ин кор сатҳӣ, сар-сарӣ иҷро карда мешавад. Комитетҳои партиявӣ бояд фавран чораҳо дида, ин корро беҳтар кунанд.

Дар Пленуми июнӣ таъкид шуд, ки мубориза бар зидди бадмастӣ ва майзадагӣ мисли собиқа аз вазифаҳои таъхирнопазир аст. Ин аз самтҳои муҳими кори беҳдошти муҳити солими ҷамъияти мост. Дар ин роҳ бисьёр корҳо анҷом дода шуданд. Вале бинобар фактҳо дар баъзе району шаҳрҳо ин кор суст шудааст. Дар баъзе маҳаллҳо фақат бо як худи чораҳои манъкунӣ ва маъракабозӣ қаноат кардаанд.

Масалан, райони Қабодиён дар республика, аз ҳама пеш ташаббускори мубориза барои тарзи ҳаёти хушьёрона гардида, территорияи худро минтақаи майбезорон эълон намуд. Вале комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа барои қувват додан ва маъмул гардондани ин таҷриба амалан ягон кор накард. Баъзе вазорату идораҳои республикавӣ ҳам ба ин эътибор надода, ба ташаббускорон ягон ёрӣ нарасонданд.

Дар мубориза зидди бадмастию майзадагӣ қувваи аҳли ҷамъият ҳанӯз ҳам суст истифода мешавад. Дар баъзе коллективҳои меҳнатӣ ҳанӯз ҳам нисбат ба бадмастҳо раҳмдилӣ мекунанд. Хабарҳо мера-

санд, ки машрубот дар соатҳо ва ҷойҳои номумкин, аз ҳама бадтар, бо нархи ҳаннотӣ фурӯхта мешавад.

Партия вусъат додани муборизаи зидди даромади муфтро накази муҳими халқ мешуморад. Ба шумо, рафиқон, маълум аст, ки аз якуми июль Указн Президиуми Совети Олии СССР аз 23 маи соли ҷорӣ «Дар бораи пурзӯр намудани муборизаи зидди даромади муфт» эътибор пайдо кард. Дар республика қонунҳои дахлдор қабул шудаанд. Чораҳоеро, ки дар ин қонунҳо дар бобати пешгирӣ намудани дуздӣ, порахӯрӣ, даромади муфт пешбинӣ шуданд, пурра истифода кардан лозим аст.

Дар республикаи мо муборизаи зидди ҳаннотӣ тамоман суст шудааст. Кор ба ҷое расидааст, ки ҳаннотон моли камьёфтро дар корхонаю муассисаҳо ва мувофиқи заказн мизоҷҳояшон натарсида мефурӯшанд. Барои чӣ шӯъбаҳои дахлдори Вазорати корҳои дохилӣ ба ин роҳ медиҳанд?

Фаъолияти шӯъбаю инспекцияҳои сершумори назорату тафтишоти моро қатъӣ беҳтар намудан, ба ин кор коллективҳои меҳнатӣ, аҳли васеи ҷамъиятро сафарбар намудан, қонунҳоро такмил додан лозим аст, то ки дар сари роҳи онҳое, ки аз ҳисоби дигарон, аз ҳисоби ҷамъият зиндагӣ кардан мехоҳанд, садди шикастнопазир гузошта шавад.

Албатта дар мубориза бар зидди ин шарр ба ифрот, ба паст задани ҳуқуқҳои қонунии одамон, ба қарорҳои бемулоҳиза роҳ додан лозим нест. Вале чунин камбудиҳо ҳоло ҷой доранд.

Бори дигар таъкид бояд намуд, ки дар кори ба амал баровардани дигаргунсозӣ роли органҳои роҳбарикунанда — бюрои комитетҳои партиявии вилоятҳо, комитетҳои партиявии шаҳру районҳо, шахсан котибони якуми онҳо калон аст. Муносибати сиёсӣ нисбат ба масъалаҳо, ҳамаҷониба дахл намудан ва эҷодкорона дар ҳаёт татбиқ кардани нақшаҳои партия, масъулиятшиносӣ, худтанқидӣ ва сахтгирӣ ҳангоми баҳо додан ба кор талаб карда мешавад.

Ин комилан ба котибот ва бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони республика, Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон ва КМ ЛКСМ Тоҷикистон, ба тамоми органҳои республикавӣ дахл дорад, ки онҳо бояд ба ин кор сарварӣ намоянд ва онро мутобиқ гардонанд. Тамоми масъулият дар назди партия ва халқ барои натиҷаҳои ин кор ба зиммаи онҳо гузошта шудааст.

Қ. М. Маҳкамов дар охири маърӯзааш гуфт: 12 июль дар маҷлиси васеи бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки натиҷаҳои иҷрои плани давлатиро дар нимсолаи якум муҳокима кард, як қатор дигаргунӣ ва пешрафти соҳаҳои асосии хоҷагии халқ, ки дар бораи онҳо ман сухан рондам, таъкид шуд. Баробари ин аз камбудиҳои ҷиддии кори як қатор соҳаю корхонаҳо, колхозу совхозҳо сухан рафт. Баъзеи онҳо назар ба ҳамин давраи соли гузашта камтар маҳсулот баровардаанд. Супоришҳои ба истифода додани корхона, объектҳои социалию маданӣ ва маишӣ, планҳои аз рӯи шартнома молфиристонӣ, адои хизмати маишӣ ва як қатор дигар нишондиҳандаҳо иҷро нашуданд. Хошок назар ба порсола камтар захира мешавад. Дар бобати тайёрӣ дидан ба ҷамъ овардани пахта низ бепарвоӣ мушоҳида карда мешавад, ки онро бо ягон чиз ҳақ баровардан мумкин нест.

Ҳамаи ин бори дигар ба мо хотирнишон мекунад, ки сарфи назар аз тамоюлҳои ҳозираи мусбат ҳар зуҳуроти хотирҷамъӣ ва бепарвоӣ ҳоло норавост. Мо бояд тамоми муваффақиятҳои нимсоларо афзун гардонда, тараққиётро тезонем.

Иҷозат диҳед, аз номи шумо ба Комитети Марказии КПСС қавл диҳем, ки ташкилоти партиявии республика, ҳамаи коммунистони Тоҷикистон нақшаҳои партияро кори ҷониашон дониста, барои иҷрои қарорҳои таърихии съезди XXVII КПСС, талабу дастурҳои Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС қувваю ғайраташонро дареғ намедоранд.

# *Қарори пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

## Дар бораи ҷамъбасти Пленуми июнии КМ КПСС ва вазифаҳои органҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ, хоҷагии республика оид ба иҷрои супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон рафиқ Қ. Маҳкамовро «Дар бораи ҷамъбасти Пленуми июнии КМ КПСС ва вазифаҳои органҳои партиявию советӣ, касабавию комсомолӣ, хоҷагии республика оид ба иҷрои супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум» шунида ва муҳокима карда, қайд мекунад, ки дар қарорҳои Пленуми июнии КМ КПСС вазифаҳои асосӣ ва роҳҳои конкретии иҷрои плани панҷсола муайян шудаанд ва онҳо бояд асоси тамоми кор қарор дода шаванд.

Пленуми III КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон **қарор мекунад:**

1. Ташкилотҳои партиявию советӣ, ҷамъиятӣ, органҳои хоҷагии республика дар фаъолияти худ қарорҳои Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС-ро қатъиян дастури амал кунанд, дар роҳи татбиқи стратегияи иқтисодии партия, ки съезди XXVII КПСС муайян кардааст, бештар ҷидду ҷаҳд намоянд, плани панҷсоларо, ки сессияи III Совети Олии РСС Тоҷикистон тасдиқ намуд, программаи конкретии амалиёт дар бобати тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии республика шуморанд. На фақат ҳатман пурра, балки барзиёд иҷро кардани он вазифаи асосӣ шуморида шавад.

Тадбирҳои ташкилию сиёсии иҷрои плани тараққиёти социалию иқтисодии республика барои панҷсолаи дувоздаҳум тасдиқ карда шаванд. (Ин тадбирҳо пешниҳод карда мешаванд).

2. Органҳои партиявию советӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, роҳбарони хоҷагӣ бояд барои иҷрои вазифаҳои панҷсолаи тараққӣ додани иқтисодиёт ба масъалаҳои асосии зерин бештар диққат диҳанд:

ҳамаҷониба беҳтар намудани сифати маҳсулот, ба дараҷаи беҳтарин стандартҳои ҷаҳонӣ бардоштани он;

ҳамаҷониба ҷорӣ намудани пудрат ва шаклҳои бригадавии ташкили меҳнат, паҳн кардани таҷрибаи пешқадам;

бо пули худ тараққӣ додани истеҳсолот ва реконструкцияи он;

дигаргунии қатъӣ дар бораи босуръат зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат;

риояи қатъии режими сарфа;

таъсирбахш гардондани мусобиқаи социалистӣ.

Дар роҳбарӣ ба саноат—вусъати интенсификацияи истеҳсолот, босуръат ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника, тезонидани реконструкция ва нав кардани техникаи корхонаҳои мавҷуда, хеле ҳам зиёд намудани сменаи кор.

Дар сохтмон — тараққӣ додани базаи истеҳсолӣ, ҳамаҷониба ҷорӣ намудани таҷрибаи пурра «аз даст баровардани» объектҳо.

Дар хоҷагии қишлоқ — ҷорӣ кардани технологияи интенсивии пар-

вариши зироат ва истеҳсоли маҳсулоти чорво, такмили тухмипарварӣ ва зотпарварӣ, тараққӣ додани базаи хӯроки чорво, саришта кардан, кор карда баромадани маҳсулот, кам кардани дотацияи озуқаворӣ.

Дар соҳаи хизматрасонӣ — аз ҳисоби зиёд намудани хелҳои хизмат ва беҳтар кардани сифати он пурратар қонеъ гардондани талаботи одамон.

Дар соҳаи социалӣ — бо манзил хеле беҳтар таъмин кардани меҳнаткашон, дар муассисаҳои бачагонаи томактабӣ ва тиббӣ зиёд намудани ҷой. Хеле ҳам кафо мондани ин соҳаро ба назар гирифта, иҷро накардани планҳои ба истифода додани объектҳои мазкур нораво шуморида шавад.

Дар кори ташкилию сиёсӣ — беҳтар намудани кори байни одамон, пеш гирифтани кори конкретии амалӣ, бештар мустақилу фаъол гардондани ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, равнақи ташаббусу ғайрати коммунистон, мубориза оштинопазир бар зидди кӯҳнапарастӣ, бюрократизм, гапбофӣ ва риоякунандагони ин одатҳои зарарнок.

Тамоми халқ ба муборизаи оштинопазири зидди даромади муфт, бадмастӣ, изофанависӣ, фиреб, бар зидди касоне, ки неъматҳои моддиро ғайриқонунӣ соҳиб шудан мехоҳанд, сафарбар карда шавад.

* * *

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон изҳори боварии қавӣ мекунад, ки коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони республика аҳамияти вазифаҳои ба миёнгузоштаи Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС-ро ҳамаҷониба дарк намуда, бо масъулияти худ барои иҷрои онҳо тамоми чораҳои имконпазирро мебинанд, ки вазифаҳои дар панҷсолаи дувоздаҳум пешбинишудаи тараққиёти социалию иқтисодии республика ҳатман иҷро гарданд ва бо ҳамин ба татбиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС ҳиссаи сазовор гузошта шавад.

Дар тадбирҳои тасдиқкардаи пленум доир ба иҷрои супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум системаи муфассали чораҳои ташкилию пропагандистӣ барои ба маълумоти ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ, ба ҳар меҳнаткаши республика расондани қарорҳои Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС, Мурочиатномаи Комитети Марказии КПСС ба меҳнаткашони Иттифоқи Советӣ пешбинӣ шудааст.

Дар давраи то соли 1990 ду баробар зиёд баровардани маҳсулоти саноатии дорои категорияи олии сифат, андешидани программаи республикавии «Сифат», таҷрибаи коллективи ГЭС-и Бойғозиро дар бобати пурра аз даст баровардани объектҳо ҳамаҷониба истифода бурдани ташкилотҳои асосии пудратӣ, дар истеҳсолот пурра истифода кардани ресурсҳои такрории моддӣ дар назар дошта мешаванд.

Дар тадбирҳо ба инкишофи тадқиқоти илмӣ, фаъолияти муассисаҳои тадқиқоти илмӣ, бюроҳои конструкторӣ ва бюроҳои махсуси конструкторӣ, зиёд кардани саҳми онҳо дар тезондани прогресси илму техника аҳамияти калон дода мешавад. Масалан, натиҷаҳои тадқиқоти кайҳон дар омӯзиши сарватҳои табиии республика, ҷустуҷӯи маъдан, конҳои перспективанок, дарьёфтани замини ба обьёрию чарогоҳ мувофиқ, инчунин ба нигоҳубин эҳтиёҷманд минбаъд ҳам истифода бурда мешаванд. Барпо кардани базаи дар миқьёси васеъ ҷорӣ намудани системаҳои махсуси истифодаи энергияи офтоб пешбинӣ шудааст, ки ин барои ҳар сол сарфа кардани то 20 ҳазор тонна сӯзишвории шартӣ имкон медиҳад.

Мӯҳлати сохтмони объектҳои хоҷагии халқ кам шуда, ҳаҷми маблағи реконструкция ва нав кардани техникаи корхонаҳо меафзоянд. Сохтмони ГЭС-и Роғун буд карда, ба истифода додани иқтидорҳои аввалини станция дар мӯҳлати муқарраршуда, мустаҳкам намудани базаи индустрияи бинокорӣ, саноати масолеҳи бинокорӣ дар Душанбе ва

дар ҳамин асос тезондани суръати сохтмони манзил ва объектҳои маданию маишӣ дар пойтахти республика ба тахти назорати махсус гирифта мешаванд.

Дар роҳи интенсификацияи истеҳсолот дар агропроми республика тадбирҳои калон андешида шудаанд. Дар республика корхонаҳои саноати хӯрокворӣ ва консерв реконструкция ва нав карда мешаванд. Программаи комплексии тараққӣ додани боғдорӣ, токдорӣ ва картошкапарварӣ ба амал бароварда хоҳад шуд. Аз рӯи программаи комплексӣ ресурсҳои такрории моддӣ дар истеҳсолот бештар кор фармуда мешаванд. Дар хоҷагиҳои вилояти Қӯрғонтеппа босуръат тараққӣ додани чорводорӣ дар асоси мустаҳкам намудани базаи хӯроки чорво, беҳтар кардани сифати хӯрок, ҷорӣ намудани технологияҳои интенсивӣ пешбинӣ карда мешавад.

Ба истифодаи таҷрибаи пешқадам диққати махсус дода хоҳад шуд. Аз ҷумла, дар ҳамаи соҳаҳо дар асоси корхонаҳои беҳтарин, ташкилотҳо ва хоҷагиҳо барпо кардани мактабҳои таҷрибаи пешқадам дар назар дошта шудааст.

Ба шӯъбаҳои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, комитетҳои партиявии вилоятӣ супориш дода шудааст, ки бо мақсади расондани ёрӣ ба таҳлили вазъияти кор ва муайян кардани роҳҳои рафъи камбудиҳо ба тариқи комплексӣ шаҳру районҳоро мунтазам тафтиш намоянд.

Мӯҳлатҳои иҷрои тадбирҳо муайян намуда, касони ба ин масъул таъин шудаанд. Рафти амалӣ гардондани тадбирҳо таҳти назорати аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, шӯъбаҳои дахлдори КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Вазирон, Госплани РСС Тоҷикистон, вазорату идораҳо, ташкилотҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ гирифта мешавад.

## *Қарори пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

## Аз рӯи ахборот „Дар бораи рафти иҷрои эродҳои танқидӣ ва таклифҳое, ки коммунистон дар маҷлису конференцияҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ ва дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон баён кардаанд"

1. Ахборот «Дар бораи рафти иҷрои эродҳои танқидӣ ва таклифҳое, ки коммунистон дар маҷлису конференцияҳои ҳисоботию интихоботии партиявӣ ва дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон баён кардаанд» ба маълумот гирифта шавад.

2. Қайд карда шавад, ки вазирон рафиқон Усмонов, Пӯлодова, Попов нисбат ба иҷрои эрод ва мулоҳизаҳои танқидии баёнкардаи коммунистон бояду шояд масъулият ҳис намекунанд ва шӯъбаҳои КМ, комитетҳои партиявии вилояту шаҳрҳо ва районҳо ба татбиқи ин эроду таклифҳо суст назорат мекунанд.

3. Ба роҳбарони Госплан, вазорату идораҳои республика супориш дода шавад, ки барои дар мӯҳлати муқарраршуда иҷро кардани тадбирҳои пешбинишуда оид ба эродҳо ва таклифҳои коммунистон кори иловагӣ гузаронанд.

# *Қарори пленуми Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон*

## Аз рӯи ҳисоботи аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон вазири нақлиёти автомобилии республика Н. Х. ЁҚУБОВ дар бораи ба аҳолӣ беҳтар хизмат расондани нақлиёт

1. Қайд карда шавад, ки аъзои ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон вазири нақлиёти автомобилии республика Н. Х. Ёқубов дар бобати ба аҳолӣ беҳтар хизмат расондани нақлиёт кори муайянро иҷро кунад ҳам, тадбирҳои ба ин мақсад андешидашуда кофӣ нестанд. Кори корхонаю ташкилотҳои нақлиёт талаботи рӯзафзуни аҳолиро пурра қонеъ намегардонад.

Вай масъалаҳои ташкили пассажиркашониро ба районҳои вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ, ҳамчунин ба Комсомолобод, Ғарм, Ҷиргатол бад ҳал мекунад.

Талаботи аҳолӣ ба боркашонӣ пурра қонеъ намешавад.

Маданияти адои хизмати пассажирон суст беҳ мешавад.

2. Диққати Н. Х. Ёқубов ба он ҷалб карда шавад, ки нисбат ба аъзоёни коллегияи вазорат, роҳбарони подразделенияҳои хоҷагиҳо серталаб гардад, масъулияти онҳоро барои сари вақт ҳал кардани масъалаҳо зиёд кунад, дар айни ҳол бештар ташаббусу суботкорӣ нишон диҳад, дар кори тарбиявӣ бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ фаъолона иштирок кунад.

3. Ба Н. Х. Ёқубов супориш дода шавад, ки масъалаҳоеро, ки иштироккунандагони пленум ба миён гузоштаанд, ба таври илова дида бароянд ва аз тадбирҳое, ки барои ҳалли онҳо андешида мешаванд, хабар диҳад.



# МУСОБИҚАРО МУВОФИҚИ ВАЗИФАҲОИ НАВ ТАШКИЛ НАМОЕМ

**«Меҳнатдӯстӣ ва истеъдоди мардуми советӣ шарти ҳалкунандаи расидан ба мароду мақсад аст. Кор ба ташкили моҳирона ва дуруст раҳнамун кардани ин қувваи бузург вобаста мебошад. Дар ин соҳа роли мусобиқаи социалистӣ басо калон аст. Мусобиқа бояд ба беҳтар намудани сифати кор, ба сарфаю сариштакорӣ, иҷрои вазифаю супоришҳои ҳар коллектив, ҳар коргар нигаронида шавад. Боварӣ дорем, ки ғайрату ташаббус ва маҳорати рӯзафзун ёвари боэътимоди мо буданд ва дар оянда ҳам чунин ёвар хоҳанд шуд».**

*Аз Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия*

Съезди XXVII КПСС дар назди халқи советӣ вазифаҳои калону мураккаб гузошт. Мақсад аз ин вазифаҳо дар асоси тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ ноил гардидан ба ҳолати сифатии нави ҷамъиятамон аст. Панҷсолаи дувоздаҳум марҳалаи ҳалкунандаи татбиқи стратегияи иқтисодии партия, стратегияи тезонидани тараққиёт, интенсификацияи истеҳсолот мебошад. Суръати пешравии мо, дараҷаи некӯаҳволии халқ ба он вобаста аст, ки барои ба амал овардани дигаргуниҳои куллӣ дар хоҷагии халқ, тезонидани прогресси илму техника дар ин панҷсола чи гуна таҳкурсӣ гузошта мешавад. Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС лоиҳаи Плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР-ро барои солҳои 1986—1990 маъқул донист. Баробари тасдиқ кардани Совети Олии СССР плани панҷсола ба ҳукми қонун даромад. Дар план марраҳои калон муайян карда шудаанд.

Одамони советӣ роҳи пешгирифтаи партияро барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат якдилона маъқул донистанд ва дастгирӣ карданд. Онҳо ба татбиқи амалии планҳои пешбинишудаи интенсификацияи истеҳсолот фаъолона шурӯъ намуданд. Имрӯзҳо ба бисьёр коллективҳои меҳнатӣ ҷустуҷӯи эҷодӣ, саъю кӯшиши дар заминаи комьёбиҳои прогресси илму техника фатҳ кардани қуллаҳои нав хос аст.

Мурочиатномаи Комитети Марказии КПСС ба меҳнаткашони Иттифоқи Советӣ дар бораи вусъат додани мусобиқаи социалистии умумихалқӣ баҳри бомуваффақият пурраю барзиёд ба ҷо овардани планҳои панҷсолаи дувоздаҳум ва қарори КМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ «Дар бораи Мусобиқаи социалистии умумииттифоқӣ барои иҷрои бомуваффақияти супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум», ки моҳи июни соли ҷорӣ чоп шуданд, дар республика, мисли тамоми мамлакат, боиси боз ҳам вусъат ёфтани фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятию сиёсӣ гардиданд.

Партияи Коммунистӣ мусобиқаи социалистиро ҳамчун воситаи тавонои инкишофи ташаббуси эҷодии омма, ташаккул додани коллективизми социалистӣ мешуморад. «Социализм,— навишта буд В. И. Ленин,— на танҳо мусобиқаро хомӯш намекунад, балки, баръакс, авва-

лин бор имконият медиҳад, ки мусобиқа ҳақиқатан васеъ, ҳақиқатан ба таври оммавӣ ба кор бурда шуда, аксарияти меҳнаткашон ҳақиқатан ба майдони чунин кор ҷалб карда шаванд, ки онҳо дар ин ҷо фаъолияти худро нишон дода, қобилиятҳои худро вусъат дода, одамони боистеъдоди худро пешбарӣ карда тавонанд, ки ин хел одамони боистеъдод дар байни халқ ниҳоят бисёранд ва капитализм ҳазорон ва миллионҳо нафари онҳоро маҷақ, пахш ва буғӣ мекунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 421—422).

Принципҳои ленинии мусобиқа — таъмини ошкорбаёнӣ, муқоисашавандагии натиҷаҳои он, имконияти амалан такрор намудани таҷрибаи пешқадам ва ҳаматарафа паҳн намудани он асоси тамоми фаъолияти Партияи Коммунистӣ оид ба ташкилу такмили мусобиқа, пуртаъсиру пурсамар гардондани он мебошанд. Ин принципҳо дар қарорҳои съезди XXVII партия боз ҳам инкишоф ёфтанд.

Фурсате, ки баъди форуми таърихии коммунистони мамлакатамон гузашт, бисёр адресҳои ташаббусҳои пурқимат, манфиатдории самимонаи одамонро ба беҳтар гардондани кори корхонаашон номбар кард. Ташаббуси вакилони съезди XXVII КПСС, ки онро КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маъқул донист, дар республика васеъ паҳн гардид. Онҳо ҳамаи меҳнаткашони республикаро даъват карданд, ки мусобиқаи социалистиро баҳри то ҷашни 70-солагии Октябри Аъзам иҷро намудани супоришҳои ду соли панҷсолаи дувоздаҳум вусъат дода, афзоиши самараи истеҳсолотро таъмин намоянд. Таклифҳои пурқимати пешқадамони истеҳсолот оид ба такмили ташкили меҳнат, техника ва технология, ҷорӣ намудани усулҳои иқтисодии хоҷагидорӣ нафъи калон мебахшанд. Масалан, бо ташаббуси коммунистон дар фабрикаи ресандагию бофандагии № 3 иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагини Душанбе назорати дусменагӣ ҷорӣ карда шудааст, ки он фавран натиҷа бахшид. Дар давоми нимаи аввали сол кормандони корхонаи муҷовир аз сифати риштаи молӣ ягон маротиба шикоят накарданд. Дар управлениян корҳои санитарию техникии тресги «Тоҷикгидроэнергострой» бо таклифи коргарон бригадаи ташаббускору эҷодкор ташкил ёфт, ки ба ҳайати он одамони дорои хислати навовар дохил мешаванд. Ҳарчанд дар рӯйхати штатӣ чунин бригада вуҷуд надошта бошад ҳам, кусури маблағи барои бригадаи мазкур сарфшуда аллакай даҳ баробар баромад.

Иқдомҳои нави ватанпарваронаи коллективҳои пешқадам васеъ интишор мееёбанд. Бисёр коллективҳо таҳти шиорҳои «Истеҳсолотро пурсамар мегардонем, иқтидорҳоро пурра ба кор меандозем, маҳсулотро хушсифат менамоем», «Дар ҳар коллектив — фонди сарфа, ба ҳар меҳнаткаш — счёти шахсӣ», «Таҷрибаи пешқадамон — ба ҳар бригада, ба ҳар цех» ва ғайра меҳнат мекунанд.

Комьёбиҳои пешсафони мусобиқа моро шоду масрур мегардонанд. Понздаҳ нафар коргарзанони иттиҳодияи «Швейместпром-1» ҳанӯз дар нимсолаи якум супоришҳои шахсиашонро ба ҷо оварда, 55 нафарашон ӯҳдадор шуданд, ки супоришҳои панҷсоларо дар зарфи дуним сол иҷро мекунанд. Аз рӯи ҷамъбасти мусобиқаи социалистӣ Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Қузигул Халилова аз колхози ба номи Карл Маркси райони Панҷакент беҳтарин говҷӯши вилояти Ленинобод дониста шуд. Дар нимсолаи якум ӯ аз ҳар сари 24 сар модагов 2,5 ҳазор килограммӣ шир ҷӯшидааст. Ин дар роҳи сӯи мақсад — дар давоми як сол аз ҳар сар модагов ба даст овардани 5,3 ҳазор килограмм маҳсулоти навъи якум марраи аввалин аст. Қузигул таҷрибаашро саховатмандона ба дугонаҳояш меомӯзад. Бо ташаббуси Халилова дар ферма системаи звеногии ташкили меҳнат ҷорӣ карда шудааст. Тарзи нави кор ҳар як аъзои коллективро водор месозад, ки ба вазифааш аз рӯи виҷдон муносибат намояд, вай чорводоронро барои ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоӣ ҳидоят мекунад.

Бисьёр коллективҳои республика ӯҳдадор шудаанд, ки истеҳсоли маҳсулотро аз ҳисоби татбиқи навигариҳо, ташкили хуби меҳнат, бе сарфи иловагии ашьёи хом зиёд кунанд. Дар заводи асбобҳои равшанидиҳандаи Исфара маҳз ҳамин тавр рафтор менамоянд. Дар ин ҷо аттестацияи ҷойҳои кор, ҷорӣ кардани ҳисоби хоҷагӣ, ки он 45 фоизи бригадаҳоро фаро гирифтааст, зиёд намудани коэффициенти сменаҳо муваффақиятҳои устувору бардавоми корхонаро таъмин гардониданд.

Дар рафти мусобиқаи социалистӣ, дар ҳар рӯзи панҷсолаи дувоздаҳум сафи пешқадамону навоварони истеҳсолот меафзоянд. Панҷсолаи гузашта низ садҳо ва ҳазорҳо нафар пешқадамону навоваронро ба майдон баровард. Ватан ба хизмати онҳо баҳои баланд дода, гурӯҳи калони пешқадамони истеҳсолотро бо ордену медальҳо сарфароз гардонид. Ва ҳозир, ки баҳри пеш аз мӯҳлат иҷро намудани супоришҳои соли 1986 мусобиқа вусъат меёбад, даҳҳо ва садҳо меҳнаткашони наҷиб ба майдон мебароянд. Онҳо техникаро нағз омӯхта, намунаи меҳнатдӯстӣ нишон дода, бо ибрати худ тасаввуроти кӯҳнаро дар бораи нормаҳои истеҳсолӣ, шаклу усулҳои ташкили кор тағьир медиҳанд. Қомьёбиҳои пешқадамон, таҷрибаи пурқимати онҳо сарвати тамоми ҷамъият буда, ҳамчун манбаи адонашавандаи илҳом ва қаҳрамонии оммавӣ дар меҳнати буньёдкорона хизмат мекунад. В. И. Ленин нишон дода буд, ки дар шароити сохти социалистӣ қувваи ибрат нахустин бор имкон пайдо мекунад, ки ба таври оммавӣ таъсир расонад.

Ташкилотҳои партиявӣ, органҳои касабавию комсомолӣ вазифадоранд ташаббусу эҷоди меҳнаткашони шаҳру деҳотро баҳри расидан ба марраҳои муайяншудаи тараққиёти иқтисодию социалӣ равона намуда, тамоми чораҳоро бинанд, ки ягон ташаббус аз мадди назар дур намонад ва ҳатман дастгирӣ карда шавад.

Яке аз вазифаҳои аввалиндараҷаи ташкилотҳои партиявию касабавӣ, коркунони идеологӣ аз он иборат аст, ки дар коллективҳо муҳити эҷодкориро таъмин намоянд ва инкишоф диҳанд, афкори эҷодиро муттасил бедор намоянд, онро ба иҷрои вазифаҳои конкретие, ки дар назди корхона, сохтмон, колхоз истодаанд, равона кунанд. Сухан аз хусуси кори ҳадафманди оммавии сиёсӣ оид ба паҳн намудани таҷрибаи беҳтаринҳо, зудтар паҳн гардондан ва дар ҳама ҷо ба кор бурдани он, истифодаи имкониятҳои мусобиқа барои тарбия намудани ҳар як иштирокчии он дар рӯҳи масъулиятшиносии олӣ барои кори супурдашуда, муносибати тоқатнопазирона нисбат ба бесарусомонӣ ва исрофкорӣ, ҳар кадом дурравӣ аз нормаҳои ахлоқи социалистӣ, аз хусуси кори ташкилии комилан бомулоҳиза меравад, то ки чи тавре В. И. Ленин таъкид карда буд, қувваю ғайрат, қаҳрамонӣ ва ташаббуси омма афзун гардонда, ҷидду ҷаҳди вай ба иҷрои муҳимтарин вазифаи навбатӣ равона карда шавад. Ин барои он ҳам махсусан муҳим аст, ки дар республика бисьёр корхонаҳо супоришҳо ва ӯҳдадориҳои социалистиашонро иҷро намекунанд.

Пропаганда ва паҳн кардани таҷрибаи пешқадамон муҳимтарин вазифаи ҳамаи кадрҳои идеологии мо мебошад. Бинобар ин ташкилотҳои партиявӣ бояд кадрҳоро ба он сафарбар намоянд, ки онҳо шӯҳрату эътибори пешқадамону навоварони истеҳсолот, беҳтарин одамони коллективашонро ба пояи баланд бардошта, барои ин мақсад матбуот, радио, телевизион, шаклу воситаҳои мухталифи кори ахборотдиҳию пропагандистиро истифода баранд. Бағоят муҳим аст, ки дар чунин мавридҳо гуфтугузор бо нишондиҳандаҳои иҷрои план маҳдуд нашавад. Нишон додан зарур аст, ки муваффақият чи тавр ба даст оварда шуда, аз кадом ҳисоб дар сурати шароити якхела ин ё он кас ба нишондиҳандаҳои баланд ноил шудааст.

Интишори усулҳои прогрессивии меҳнат бо беҳтар гардондани кори ахбороти мунтазам дар бораи рафти мусобиқа, дар бораи он ки вазъияти кори бригада, участка, ферма ва цех, корхона ё колхози ҳам-

соя чи тавр аст, алоқаи зич дорад. Аз ин хусус хабар дода, ҳатман диққати мусобиқакунандагонро ба ҳамаи он чизҳои наве бояд чалб кард, ки онҳо дар ҳамсояҳо пайдо гардидаанду қобили қабул ва ба кор бурдан мебошанд. Ҳамон ташкилотҳои партиявӣ дуруст рафтор мекунанд, ки бо роҳҳои гуногун мекӯшанд одамонро аз навигариҳои техника на танҳо дар корхонаи худ ё корхонаи ҳамсоя, балки дар тамоми соҳаи истеҳсолот пайдогардида воқиф намоянд.

Партияи Коммунистӣ дар Мурочиатномаи худ даъват мекунад, ки дар мусобиқаи социалистӣ ба куллан афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат, самараи истеҳсолоти чамъиятӣ ва баланд бардоштани сифати маҳсулот диққати махсус дода шавад.

Афзоиши ҳосилнокии меҳнат базаи моддии чамъиятро муайян мекунад. Вай ҳар қадар зиёд бошад, неъматҳои моддии чамъият ҳамон қадар бештар мешаванд, вай аз чиҳати иқтисодӣ ҳамон қадар тавонотар мегардад ва имконияти баланд бардоштани дарачаи некӯаҳволии халқ зиёдтар мешавад. Дар шароити ҳозира, ки барои интенсификацияи истеҳсолот мубориза меравад, аҳамияти ҳосилнокии меҳнат боз ҳам меафзояд. Ҳозир дар сурати як фоиз афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат даромади миллии мамлакат як миллиард сӯм зиёд мешавад. Бинобар ин съезди XXVII КПСС нишон дод, ки барои ичрои вазифаҳои иқтисодию социалии дар панчсолаи дувоздаҳум муайянгардида самараи истеҳсолотро ҳарчониба зиёд намуда, суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнатро дар ҳамаи соҳаҳои хочагии халқ тезонидан зарур аст. Аз ин рӯ, вазифаи коллективҳои истеҳсолӣ аз ҳар воҳиди фондҳои асосӣ зиёд кардани истеҳсоли маҳсулот, афзун гардондани боздеҳи маблағи гузошташаванда, кам кардани масолеҳталабӣ ва сарфи меҳнат мебошад. Аммо, чунон ки маълумотҳо нишон медиҳанд, дар республикаамон корҳо дар ин бобат чандон хуб нестанд. Дар панчсолаи гузашта коэффициенти сменаҳо дар соҳаи мошинсозӣ 1,3 фоиз, дӯзандагӣ — 1,6 фоиз, дар соҳаи пойафзол 1,7 фоизро ташкил дод. Дар истеҳсоли чинивор ва зарфҳои сирнок, рӯймоли пашмин, маснуоти пластмассагӣ аз 45 то 75 фоизи иқтидорҳо истифода мешаванду халос. Соли 1985 боздеҳи фонд дар саноати тобеи Совети Вазирони РСС Точикистон назар ба соли 1984 бештар аз 3 фоиз кам шуд. На дар ҳама чо суръати зарурии афзоиши ҳосилнокии меҳнат таъмин карда мешавад.

Бинобар ин дар ҳар кадом участка, ҳар кадом соҳа мақсади асосии мусобиқаи меҳнатӣ мубориза барои пурсамар гардондани истеҳсолот ва баланд бардоштани сифати кор мебошад. Ин чунин маънӣ дорад, ки вай бояд ба истифодаи тамоми имкониятҳои таъмин кардани ҳосилнокии баландтарини меҳнат кӯмак расонад.

Ҳозир нишондиҳандаҳои сифатӣ бояд яке аз меъёрҳои асосии баҳодиҳӣ ба фаъолияти ҳар коллективи меҳнатӣ, ҳар иштирокчии мусобиқа гарданд. Инро қарори ба қарибӣ қабулкардаи КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот» талаб мекунад. «Ҳалли проблемаи ба куллӣ хушсифат гардондани маҳсулот,— гуфта мешавад дар қарор,— вазифаи бевоситаи ҳар коллектив, ҳар коргар, мутахассис ва роҳбар мебошад. Мубориза барои беҳтар кардани сифати маҳсулот бояд қоидаи ҳаёти ҳаррӯзаи коллективҳои меҳнатӣ гардад». Чунин вазифа гузошта мешавад, ки дар давоми панчсола дар ин соҳаи муҳим дигаргунии куллӣ ба амал оварда шавад. Зимнан, ҳозир дар республика танҳо 38 фоизи маснуоти аттестацияшаванда ба категорияи олии сифат тааллуқ дорад. Ё худ мисоли дигар. То 1 январи соли чорӣ захираи газворҳои пахтагин дар анборҳо назар ба соли 1981-ум се баробар, шоҳӣ, либос ва либосҳои таг, маснуоти трикотажӣ, пойафзол ду баробар афзудааст. Сабаби ин сифати пасти истеъмолии маҳсулоти номбурда мебошад. Қисми зиёди онро корхонаҳои республикаи мо баровардаанд. Би-

нобар ин ҷидду ҷаҳди коллективҳои иттиҳодияю корхонаҳо, колхозу совхозҳо, ташкилотҳои бинокорӣ ва ташкилотҳои дигар, ҳар иштирокчии мусобиқа бояд ба афзун гардондани истеҳсоли маҳсулоти аълосифат равона карда шавад.

Дар қарорҳои съезди XXVII партия, маърӯзаи М. С. Горбачёв дар Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС дар байни муҳимтарин вазифаҳое, ки иҷрои онҳо барои бомуваффақият ба ҷо овардани супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум имконият медиҳанд, истифодаи сарфакоронаи ашьёи хом, ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ ва дигар ресурсҳои моддӣ номбар карда шудааст. «Дар мусобиқа,— гуфта шудааст дар Мурочиатномаи КМ КПСС,— касе ки металл, сӯзишворӣ, чӯбу тахта, энергияи электрро аз дигарон беҳтар сарфа мекунад, касе ки сарвати халқро эҳтиёт менамояд, ғолиб мебарояд».

Ҳанӯз дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ В. И. Ленин қайд карда буд, ки танҳо ба шарти ҳисобу китоби қатъӣ, сарфакорона истифода бурдани тамоми ресурсҳои моддӣ, қувваю маблағ иқтисодиёти социалистиро барпо кардан мумкин аст. Ин нукта ҳоло ҳам аҳамияти ҳаётан муҳим дорад. Ҳозир миқьёси хоҷагии халқ ба андозае бузург аст, ки ақаллан як фоиз сарфа кардани ресурсҳои моддӣ миллиардҳо сӯм фоида медиҳад, ки онро ба манфиати халқ истифода бурдан мумкин аст. Баръакс, исрофи ночизи маблағу масолеҳ барои мамлакат, ба манфиати халқамон зарару зиёни калон мерасонад. Барои аҳамияти сарфакориро равшантар тасаввур кардан ҳотирнишон мекунем, ки ҳамагӣ як фоиз кам кардани масолеҳталабии маҳсулоти мошинсозӣ ва металлкоркунӣ соле зиёда аз 800 ҳазор тонна металли сиёҳро сарфа менамуд. Ё худ, аз ҳар метри мураббаъ ғаллазори мамлакат як хӯшаи афтида чида шавад, якуним миллион тонна ғаллаи иловагӣ ба даст овардан мумкин аст. Ин миқдор барои дар давоми сол бо нон таъмин кардани якчанд миллион кас кифоя аст.

Чунин мисолҳоро аз ҳаёти республикаамон ҳам овардан мумкин аст. Ёздаҳ корхонаи дорои аҳамияти иттифоқӣ ҳар сол 100 ҳазор тонна прокати металлҳои сиёҳро истифода мебаранд, ки 20 ҳазор тоннаи он партов — параха мешавад. Ҳисоб карда баромада шудааст, ки як фоиз кам кардани сарфи масолеҳ ва хароҷоти истеҳсоли маҳсулот имкон медиҳад, ки танҳо дар миқьёси республика илова ба план соле 46 миллион сӯмина даромади миллӣ ба даст оварда шавад.

Бинобар ҳамин ҳам партия ва ҳукумат коллективҳои истеҳсолӣ, ҳар меҳнаткашро ба мубориза барои сарфаи ресурсҳои моддӣ сафарбар мекунанд. Умуман дар мамлакат аз ҳисоби сарфаи ресурсҳо бояд бештар аз чорьяки афзоиши даромади миллӣ таъмин карда шавад. Пешбинӣ шудааст, ки дар зарфи панҷ сол дар республика камаш 11 миллион сӯмина ресурсҳои моддӣ, сӯзишворию энергетикӣ сарфа карда шаванд.

Ҳозир аз ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ чӣ талаб карда мешавад? Пеш аз ҳама онҳо бояд қарорҳои партияро оид ба ин масъала ҳамаҷониба фаҳмонда, оммаи васеъ ва ҳар меҳнаткашро ба мубориза бахри сарфаю сариштакорӣ ҷалб намоянд.

Албатта, сарфаи ашьёи хом, масолеҳ, энергия, эҳтиёткорона истифода бурдани техника ҳанӯз тамоми проблемаи хоҷагидории басарфаро ҳал намекунад. Мубориза барои самараноктар истифода бурдани вақти кор, мустаҳкам намудани интизоми меҳнат, истеҳсолӣ, планӣ аҳамияти бағоят калон дорад. Ҳозир, ки вазифаи гузаштан ба роҳи интенсивии хоҷагидорӣ ба ҷо оварда мешавад, аҳамияти интизоми меҳнат беандоза меафзояд. Интизому тартиботи мустаҳкам, муташаккилии олӣ ва масъулияти калон шартҳои муҳимтарини кори мураттаб ва мунтазами тамоми механизми хоҷагӣ мебошанд. Ин ҳам талаби имрӯза ва ҳам вазифаи программавӣ барои оянда аст. Ташкили коммунистии меҳнати ҷамъиятӣ, таълим медод В. И. Ленин, ба интизоми озоду

бошууронаи худи меҳнаткашон асос меёбад. Ҷузъҳои чунин интизом коллективизм ва ҳамкории рафиқона, эҳтирому боварии ҳар коркун ба коллектив ва коллектив ба ӯ, ба мустақилӣ ва ташаббускории вай аст. Бинобар ин ҳангоми баҳо додан ба фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ, ҷамъбаст намудани натиҷаҳои мусобиқаи социалистӣ дар баробари нишондиҳандаҳои асосии кор бояд интизоми меҳнат низ ба ҳисоб гирифта шавад. «Мусобиқа ва интизоми қавии меҳнат ҷудонопазиранд. Бигузор **ҳар иштироккунандаи мусобиқа дар меҳнатдӯстӣ, хушахлоқӣ ва муташаккилии олӣ намуна бошад!»** — гуфта мешавад дар Мурочиатномаи ҚМ КПСС.

Мусобиқаи социалистӣ роли муҳими социалию тарбиявӣ бозида, воситаи муқтадири вусъат додани ташаббуси меҳнаткашон, ба идоракунии истеҳсолот ҷалб намудани онҳо, баланд бардоштани шуурнокии одамони советӣ, ташаккули одами нав мебошад. Барои он ки мусобиқа ин рольро пурратар бозад, минбаъд ҳам асосҳои демократии онро собитқадамона инкишоф дода, унсурҳои расмиятчигиро дар ташкил ва роҳбарӣ ба ин ҳаракати бузурги омма барҳам зада, роли коллективҳои меҳнатиро дар ҳалли масъалаҳои мусобиқа боз ҳам баланд бардоштан, принципҳои ленинии ташкили он — ошкорбаёнӣ, муқоисашавандагии натиҷаҳо, имконияти амалан такрор намудани таҷрибаро ба ҷо овардан лозим аст.

Беҳтар кардани ташкили мусобиқа беҳтар намудани кори тарбиявиро тақозо дорад, ки онро мувофиқи вазифаҳои муайянкардаи қарори ҚМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва ҚМ ВЛКСМ «Дар бораи Мусобиқаи социалистии умумииттифоқӣ барои бомуваффақият иҷро намудани супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум» ба роҳ мондан даркор аст. Барои ин тамоми шаклҳои кори сиёсиро васеътар истифода бурда, ба таъсири амиқи онҳо муваффақ шудан зарур аст. Сӯҳбатҳои агитаторон, баромади ахборотчиёни сиёсӣ, лекцияю маърӯзаҳо, таҳнияти ғолибони мусобиқа, шабҳои шарафи меҳнатӣ ва бисьёр тадбирҳои дигар бояд ба вусъати фаъолияти истеҳсолии одамон мусоидат кунанд. Дар бораи баланд бардоштани дараҷаи идеявии агитацияи аёнӣ — воситаи муҳими таъмини ошкорбаёнии мусобиқа, паҳн намудани таҷрибаи пешқадам ва аз ҷиҳати маънавӣ ҳавасманд гардондани истеҳсолотчиёни беҳтарин бештар ғамхорӣ зоҳир кардан даркор аст.

Одамони советӣ барои бомуваффақият ба ҷо овардани супоришҳои соли якуми панҷсолаи дувоздаҳум мубориза бурда ва ба ҷашни 70-солагии Октябри Аъзам тайёрӣ дида, дар тараққии иқтисодиёт ва маданияти Ватан муваффақиятҳои нав ба нав ба даст меоранд. Ташкилотҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ ба ташаббуси рӯзафзуни эҷодии одамон такья намуда, бояд мусобиқаи социалистиро суботкорона такмил диҳанд ва қувваи тавонои онро баҳри ба даст овардани мақсади асосӣ — сифатан тағьир додани ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятамон истифода баранд.

# ТАШАККУЛИ СИМОИ МАЪНАВИИ ОДАМИ НАВ

*Х. ШАРИФОВ,*
*номзади илми фалсафа*

Съезди XXVII КПСС тамоилҳои инкишофи ҷамъиятамонро ҳамаҷониба таҳлил намуда, вазифаҳои аввалиндараҷаи ташаккули симои маънавии одами нав — одами пурғайрату идеянок, хушахлоқу мубориэи роҳи сохтмони коммунистиро ба миён гузошт.

Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти мо ба ташаккули шахсияти дорои сифатҳои номбурда кадом омилҳо таъсири ҳалкунанда мерасонанд? Оё барои ба мақсад расидан дар ин бобат танҳо кори маърифатӣ кофист? Ба ин саволҳо В. И. Ленин ҷавоби саҳеҳу боварибахш додааст: «Идеали ҷамъияти ояндаро,—таъкид карда буд ӯ,— бе ба ҳам пайвастани таълим бо меҳнати истеҳсолии насли наврас ба худ тасаввур кардан мумкин нест: ҳам таълиму маълумотгирӣ бе меҳнати истеҳсолӣ ва ҳам меҳнати истеҳсолӣ бе он ки дар айни вақт таълиму маълумот гиранд, ба он пояе, ки дараҷаи ҳозираи техника ва ҳолати дониши илмӣ талаб мекунанд, гузошта шуда наметавонист» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ч. 2, саҳ. 508).

Аз ин нишондоди пурарзиши В. И. Ленин ва проблемаҳое, ки съезди XXVII КПСС пешниҳод кард, хулосаи муҳиме дар ин хусус бармеояд: прогресси ҷамъиятии замони ҳозира бе баланд бардоштани маданияти истеҳсолот, сатҳи илмӣ-техникӣ ва маълумоти чуқури оммаи васеи меҳнаткашон имконнопазир аст. Ба ҳамин тариқ, дар давраи нави дигаргунии куллии таърихии инкишофи ҷамъияти советӣ, дар сурати дигаргунсозиҳои сифатии қувваҳои истеҳсолкунанда талабҳои саривақтии принципиалӣ — фаъолона ташаккул додани қобилияти эҷодии одамон, инкишофи хислатҳои коллективистии характери онҳо, муҳофизат ва афзун намудани моликияти ҷамъиятии социалистӣ ва инчунин сарфаҳм рафта тавонистан ба афзалиятҳо ва зебоиҳои тарзи зиндагии социалистӣ, ба мақсадҳои наҷиби сохтмони коммунистӣ пешниҳод карда шудаанд.

Маҳз дар процесси прогресси ҷамъиятӣ, фаъолияти баланди меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ ва амиқу оқилона фаҳмидану аз худ кардани сарватҳои маданияти социалистӣ ҷаҳони маънавӣ, ахлоқӣ-эстетикии инсон такомул меёбад ва ғанӣ мегардад.

Ҳолати идеявӣ-ахлоқии шахсият пеш аз ҳама ба шуур ва ҷаҳонбинии вай вобаста аст. Маҳз ҳамин хислатҳо инсонро аз дигар мавҷудоти зинда фарқ мекунонанд. Ва бесабаб нест, ки одам аз қадимулайём мавриди омӯзиш, тадқиқ ва баҳсу мунозираи олимон ва равияҳои мухталифи илмӣ ва ҷамъиятӣ буд.

Ҳар як аъзои ҷамъият, вақте ки ба дараҷаи шахсият мерасад, бояд хоҳишу талаботашро идора карда тавонад, онҳоро оқилона маҳдуд созад. Ба ин шахсе қодир аст, ки дониши амиқ, ҷаҳонбинии устувор дошта бошад, дар ҳар маврид роҳу рафтори худро санҷида тавонад, ба ҳодисоту воқеот чуқур сарфаҳм равад, хислатҳои ҷамъиятию психологиро дарк кунад ва кору кирдораш мақсаду маром дошта бошад.

Баъзан ба чунин муҳокимароңӣ дучор меоем: инсон таваллуд мешавад, шахсият бошад, ташаккул меёбад. Бо ин фикр пурра розӣ шудан мумкин нест. Инсон таваллуд ёфта, на яку якбора соҳиби хислату сифатҳои инсонӣ мегардад. Аён аст, ки ҳангоми таваллуд шудан майнаи кӯдак тозаву мусаффост. Вай ҳанӯз дорои шуури инсонӣ нест. Дар баробари ин қайд кардан муҳим аст, ки хусусиятҳои биологӣ ва ҷамъиятии одам алоҳида не, балки дар як вақт зоҳир мегарданд, яъне онҳо баробари ҳамдигар инкишоф меёбанд. Лекин хислатҳои асосии шахсиятро хусусиятҳои абстрактии физиологӣ не, балки омилҳои ҷамъиятӣ муайян мекунанд. Ба ташаккульёбии шахсият, дар баробари фаъолияти меҳнатӣ ва истеҳсолӣ, осори моддӣ ва маънавии замони гузашта, анъанаҳои миллӣ, хусусиятҳои социалӣ ва синфии ҳаёт низ таъсири калон мерасонанд.

Маълум аст, ки зиндагӣ ва фаъолияти инсон танҳо дар муҳити ҷамъиятӣ имконпазир аст ва ӯ, ҳамчун мавҷудоти амалкунанда, моҳияти инсонии худро дар натиҷаи фаъолияти самаранок ва азхудкунии муҳиту табиати атроф зоҳир мекунад. Барои ғанӣ гардонидани ҷаҳони маънавӣ ва шуури худ одамро зарур аст, ки шаклҳои таърихан маъмулу муайяни фаъолияти социалиро аз худ кунад ва пешаи худ қарор диҳад. Дар чунин шароит фарқи як инсон аз дигараш дар он зоҳир мегардад, ки дар шароити яккхела то чи андоза ӯ моҳият ва мақсаду мароми инкишофи ҷамъиятеро, ки дар он зиндагӣ мекунад, фаҳмидааст ва мавқеи худро муайян намудааст. Ҳамин тавр, шахсияти инсон дар лаёқати худфаҳмии ӯ, дар фаҳмида тавонистани қарзи ҷамъиятӣ, мавқеи худ дар ҳаёт ва муайян кардани вазифаҳои таърихии ҷамъият зоҳир мегардад.

Гуфтаҳои болоро ҷамъбаст карда, ба хулоса омадан мумкин аст, ки шахсияти инсон таҷассуми ҷаҳони маънавӣ, сатҳи фаъолияти меҳнатӣ, иҷтимоӣ-сиёсӣ ва сифатҳои ахлоқию эстетикии ӯст. Шахсият, чун субъекти фаъоли истеҳсолоти моддию маънавӣ, бояд ба амалиёт қодир бошад ва ҳамчун коргар ба ҳамаи талаботи тарзи муайяни истеҳсолот ҷавоб дода тавонад.

Кори ҳамаҷониба ва пурсамари съезди XXVII КПСС, ки назарияи революционии марксизм-ленинизмро ғанӣ гардонд, бори дигар ба ҷаҳониён исбот кард, ки дар таърихи инсоният танҳо сохти социалистӣ масъалаи ташаккульёбии одами нав — бинокори фаъоли коммунизмро ба миён гузошта, бомуваффақият ҳал менамояд. Фақат дар концепцияи расмии назариявии ин ҷамъият инсони меҳнаткаш офарандаи ҳақиқии таъриху маданият дониста шудааст.

«Партия вазифаи асосии худро **дар сиёсати маданӣ,**— гуфт М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС,— аз ин иборат медонад, ки барои ошкор намудани қобилияти одамон имкониятҳои васеъ фароҳам оварда, зиндагии онҳоро аз ҷиҳати маънавӣ ғанӣ ва пурмазмун гардонад. Барои беҳтар шудани вазъияти ин соҳа ба дигаргуниҳои куллӣ ноил шуда, тамоми кори маданию тарбиявӣ бояд тавре ба роҳ монда шавад, ки вай талаботи маънавии одамонро ҳарчӣ пурратар қонеъ гардонда, ба манфиати онҳо мувофиқ бошад».

Концепцияҳои назариявӣ, идеявӣ-эстетикӣ ва талаботи съезди XXVII КПСС дар соҳаи сохтмони маданӣ, тарбияи ахлоқӣ ва эстетикии одамон аз осори доманадори В. И. Ленин бармеоянд. Вай маънои революцияи маданиро танҳо дар маҳви бесаводӣ намедид, балки васеъ кардани шабакаи китобхонаҳо, клубҳо, театрҳо, кинотеатрҳо, мактабҳо, муассисаҳои илмиро низ қисми таркибии революцияи маданӣ медонист. Вай ба ин проблема хеле амиқ назар мекард. Ба ақидаи Ленин, процесси революцияи маданӣ бояд дар айни замон процесси зиндаи азнавсозии одамон дар асоси ҷаҳонбинии коммунистӣ, процесси барҳамзании маданияти истисморгар, процесси демократикунонии маданият ва табдили он ба олоти сохтмони ҷамъияти нав гардад.

Ба мақсад мувофиқ аст махсус таъкид кунем, ки В. И. Ленин вазифаи революцияи маданиро муайян карда, ибораи «ба куллӣ дигаргунсозии одамон»-ро истифода намудааст. Фаҳмост, ки ин ҷо вай дигаргуншавии шуури одамон, тағйироти табиати иҷтимоӣ ва ҷаҳонбинии онҳоро дар назар дошт. Ҳамин тавр, ҳанӯз дар ибтидои даврай сохтмони ҷамъияти нави социалистӣ В. И. Ленин вазифаи ташаккули одами навро боисрор ва хеле равшан ба миён гузошта буд.

Ҳоло партия талаб мекунад, ки маданияти одами нав бояд тамоми дигаргуниҳои куллии ҳаёти маънавӣ — дастовардҳои маориф, жанрҳои мухталифи санъат, прогресси илму техникаро дар худ таҷассум кунад. Дар баробари ин партия онро ба асос мегирад, ки ҳар қадар маданияти эстетикии одамон баланд бошад, ҳамон қадар хулқу атвор ва фаъолияти ҷамъиятии онҳо мукаммалтар мегардад. Зиёда аз ин, маданияти бадей, дарку эҳсоси нафосат ва принципнокии одамони меҳнатӣ ҳар қадар мукаммал бошанд, дар шароити революцияи илмӣ-техникӣ самараи меҳнаташон зиёдтар гардида, ба ин процесс таъсири мусбати шахсӣ мерасонанд. Баҳснопазир аст, ки маҳз одамони соҳиблаёқату эҷодкор агрегатҳои мураккаби технологӣ, дастгоҳҳо ва процессҳои истеҳсолии замонавиро ба осонӣ аз худ ва идора мекунанд.

Аз ин рӯ, дар замони мо проблемаҳои ғанӣ гардондани ҷаҳони маънавии одам, такмили кори органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ, муассисаҳои маданият оид ба тарбияи ахлоқӣ-эстетикии аъзоёни ҷамъият аҳамияти махсус пайдо мекунанд. Танҳо социализм чунин вазифа мегузорад, ки сарватҳои маданӣ дастраси ҳамаи аъзоёни ҷамъият бошанд, вай қодир аст проблемаи тарбияи эстетикии меҳнаткашонро то ба сатҳи сиёсати давлатӣ бардорад.

Вазифаи ҳозираи тарбияи эстетикӣ аз он иборат аст, ки дар ҳар як аъзои ҷамъият, ҳар як меҳнаткаш — коргар, колхозчӣ, интеллигент завқи эстетикӣ парварад, то ки онҳо тавонанд ба ҳодисоти муҳити атроф, ба предметҳо, рафтори одамон аз рӯи меъёри эстетикӣ баҳо диҳанд. Диди эстетикии инкишофёфта ба одам имкон медиҳад, ки бо як ҳиссиёти хоса ба муҳит, предметҳо назар кунад ва ҳис намояд, ба ҳодисаҳои мухталифи зиндагӣ чӣ зебову рангоранг ва чӣ манфию манфур баҳои шоиста диҳад.

Партия кӯшиш дорад, ки дар ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ, коргарони касбу кори гуногун лаёқати дарки сарватҳои олии маданияти маънавӣ — жанрҳои гуногуни адабиёту санъат мустаҳкам пойдор шаванд ва ин дар маданияти баланди муомилоти инсонӣ, рафтору кирдори онҳо, фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятиашон зоҳир гардад.

Соҳаҳои таъсири маданӣ ва эстетикӣ ба одамон на танҳо театру музейҳо, намоишгоҳу кинотеатрҳо, китобхонаҳою стадионҳо ва боғҳои истироҳатанд, балки инчунин ба эстетикаи ҷои кор, тарзи либоспӯшӣ, хонадорӣ, ташкили оқилонаи истироҳат ва самаранок гузаронидани вақти холӣ низ аҳамият додан зарур аст. Дар республика чунин корхонаҳо, мисли фабрикаи трикотажи Ӯротеппа, комбинати абрешими Ленинобод, корхонаи «Гидроизол»-и Ҳисор, заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и Душанбе, заводи алюминии Тоҷикистон, колхози ба номи Ленини райони Восеъ тарбияи эстетикию маънавии аъзоёни коллективи худро маҳз ҳамин тавр ташкил кардаанд. Мутаассифона, бисёр корхонаҳои саноатӣ, колхозу совхозҳоеро низ номбар кардан мумкин аст, ки ба ин масъалаҳои муҳим эътибори ҷиддӣ намедиҳанд.

Қонеъ гардонидани талаботи маънавӣ-маданиии ҷавонон бояд мавриди ғамхории махсус бошад. Насли наврас бояд аз овони кӯдакӣ дар рӯҳи дарки нафосату нозукӣ тарбия ёбад, дар қатори маълумоти умумӣ ба вай омӯзиши мусиқӣ, овозхонӣ, расмкашӣ, рақс низ дастрас бошад. Ҳар як одами советӣ дар чунин масъала бетараф буда наметавонад, ки фарзанди ӯ дар боғча, мактаб, ҳангоми сайру саёҳат ва дар ҳалқаи дӯстону хона кадом сурудҳоро мехонад. Ҳаёт мунтазам талаб

мекунад, ки ҷавонон ҳам дар шаҳру ҳам дар деҳот ба изҳори дурусту эстетикии фикру ҳиссиёти худ қодир бошанд, аз санъат ва тамоми навъҳои сарвати маданӣ завқ бардоранд.

Ин ҷо проблемаҳо зиёданд. Пӯшида нест, ки дар баъзе боғҳои маданияту истироҳат, клубу дигар муассисаҳои маданӣ чорабиниҳои гуногун беназорату бемақсад ташкил карда мешаванд. Техникаи ҳозиразамон имконият додааст, ки ҷавонон мусиқию сурудҳои пастсифат ва ҳатто ба талаботи мо бегонаро шунаванд ва ин беоқибат намемонад, ҷисму рӯҳи ҳанӯз обутобнаёфтаро маҷрӯҳ месозад.

Боз дар назар доштан лозим, ки душманони идеологии мо бо ҳар роҳу восита таъсири манфии худро ба ҷавонони советӣ зиёд карданианд. Дар ин кор онҳо ба таъсири фанопазири санъати буржуазӣ умеди калон бастаанд. Дар ҷое, ки тарзи буржуазии ҳаёт ва афкор ҳукмрон аст, албатта, дар он ҷо санъати гуманистии ҳақиқӣ аз мақоми худ дур мебошад. Масалан, дар ШМА имрӯз ягон соҳаи маданияти маънавие нест, ки аз ҳамлаи вайронкоронаи сармоя осеб набинад. Чи тавре ки санъатшиноси америкоӣ Филипп Эвергуд қайд мекунад, оқибатҳои ин ҳолатҳо хавфноку тираанд. Гунаҳкори ин ҳама кӯшиши ҳарҷӣ бештар сарватғункунӣ мебошад.

Офаридаи ҳақиқати буржуазӣ — «маданияти умум» ва махсусан рок-маданият — ба соҳибонаш капитали зиёди сиёсӣ ва молиявӣ меорад. Рок-маданият ба тамошобини ҷавони америкоӣ чӣ пешниҳод мекунад? «Фаҳш, зӯроварӣ, ҷоду, ташфиқи омодагии истеъмоли тарьёку машрубот» — номбар мекунад газетаи америкоӣ «Нью-Йорк Таймс». Рок-театр намоишномаи бераҳмӣ, сарватғундорӣ аст. Масалан, офаридаҳои яке аз намояндагони барҷастаи рок-маданият Д. Боуки як ҳадаф доранд: намоиши одами танҳое, ки нисбат ба ҳама нафрат дораду аз онҳо қасос мегирад. Ба саволе, ки ҷаро дар мусиқии вай рӯҳияи таҷовуз дастболост, чунин ҷавоб додааст: «Ман ба ҳама ин афсонаҳои ошиқонаю сулҳҷӯёна ва ваҳдати рӯҳӣ нафрат дорам».

Муассисаҳои идеологӣ, ташкилотҳои эҷодӣ дар партави қарорҳои съезди XXVII КПСС бояд ба маданияти зиддихалқии буржуазӣ асарҳои барҷастаи гуманистии санъату адабиётро муқобил гузошта, онро дастраси тамоми табақоти аҳолӣ гардонанд. Бедор кардани завқи бачагон аз овони ҷавонӣ нисбат ба китобхонӣ аҳамияти беназир дорад. Китоб мӯъҷизаест, ки одам офаридааст ва он вақте хизмат мекунад, ки ҳамсафари ӯ бошад. Оё ҳама одамони ҷавон ва зиёда аз ин калонсолон ҳоло китоб ба даст мегиранд? Ва на фақат китобҳои бадеӣ, балки китобҳои иҷтимоӣ-сиёсӣ, илмӣ-оммавӣ ва ғайраҳоро. Зарур аст, ки миллионҳо китобҳо, ки дар бунёди онҳо эҷодкорону ноширон ҷонбозиҳо кардаанду маблағи зиёде сарфи нашри онҳо гардидааст, ба хизмати мардум омода карда шаванд ва дар кори тарбияи ахлоқӣ-эстетикии мардум ёрӣ расонанд.

Қайд кардан зарур аст, ки асарҳои адабиёт ва санъат танҳо олоти вақтгузаронии хушҳолона нест. Мутаассифона, ҳанӯз одамонеро дучор меоем, ки китобхониро танҳо воситаи хушҳолкунии табъи худ медонанд. Ин тамоман нодуруст аст. Бояд махсус гӯем, ки санъат чун шакли шуури ҷамъиятӣ, наметавонад воқеотро яктарафа инъикос намояд ва аз рӯи табиати худ бо ҳама ҳодисоти ҳаёти ҷамъиятӣ алоқаи бевосита дорад. Дар баробари ин санъат ҳисси қарзшиносии ҷамъиятӣ, гражданият, ватандӯстӣ, интернационализм, меҳнатдӯстиро тарбия намуда, нафрати инсонро нисбат ба ҳама ҳодисоти зиддиҷамъиятӣ бедор месозад. Санъат ин силоҳи мубориза барои тезонидани тараққиёти социалӣ-иқтисодии мамлакат, дар кори органҳои партиявӣ, советӣ, планкашӣ, хоҷагӣ ва ғайраҳо ҷорӣ гардидани услуби нав, бартараф кардани рӯйдодҳои нохуш дар хаёти коллективҳои меҳнатӣ, одамони алоҳида ва, ниҳоят, силоҳи мубориза ба муқобили ақидаҳои кӯҳна мебошад.

Дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, ки адабиёт ва санъат

барои устувор гардидани услуби нав дар кор ва тоза кардани роҳи тараққиёт аз ҳар гуна монеаҳо ҳарчӣ фаъолонатар ёрӣ мерасонад.

Ба ҳамин тариқ, эҷоди бадей бо ҳама зуҳуроти зиндагии ҷамъиятӣ алоқаи бевосита дорад. Масалан, проблемаҳои тарбияи атеистӣ, мубориза ба муқобили ақидаҳои кӯҳнаи динӣ ва реакционӣ барои республикаҳои Осиёи Миёна, аз ҷумла Тоҷикистон, аҳамияти махсус доранд. Намояндагони интеллигенцияи эҷодкор дар ин кори нозуку мураккаб фаъолона иштирок мекунанд. Нависандаи соҳибистеъдод Фазлиддин Муҳаммадиев, ки ба қарибӣ соҳиби унвони баланди Нависандаи Халқии Тоҷикистон гардид, китоби «Дар он дунъё»-ро навишт, ки мақбули хонандагони республика ва берун аз ҳудуди он гардид. Насрнависи ҷавон Нурмуҳаммад Табаров бо пьесаи худ «Чорсӯ» низ дар ҳалли ин масъала ҳиссаи муносиб гузошт. Ин асари актуалӣ ҳоло ҳам дар театрҳои Тоҷикистон ва ҳам дар саҳнаи театрҳои республикаҳои бародарӣ бомуваффақият намоиш дода мешавад. Нашриётҳои «Ирфон», «Маориф», матбуоти республикавӣ ва маҳаллӣ, радио ва телевизион низ дар тарбияи атеистии меҳнаткашон ҳиссаи муҳим мегузоранд. Замон боисрор талаб мекунад, ки ба ҳалли ин масъалаи муҳим намояндагони боистеъдоди адабиёту санъат ҳарчӣ бештар ҷалб карда шаванд.

Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ ҳамеша ғамхорӣ менамоянд, ки дар ҳама республикаҳои иттифоқӣ адабиёти бадей, санъати театрӣ, мусиқӣ, рассомӣ ва кино бомуваффақият инкишоф ёбанд. Барои ташаккульёбии шуури социалистӣ, барқароршавии тарзи советии ҳаёт, рафъи ақидаҳою анъанаҳои ба ҳаётамон бегона асарҳои С. Айнӣ, А. Лоҳутӣ, П. Сулаймонӣ, М. Турсунзода, М. Миршакар, Ҷ. Икромӣ, Р. Ҷалил, Ф. Ниёзӣ, С. Улуғзода, Ф. Муҳаммадиев ва дигарон аҳамияти бағоят бузург доранд. Офаридаҳои устодони санъати республика — спектакльҳо, кинофильмҳо, асарҳои мусиқӣ ва рассомӣ низ ба фонди тиллоии маданияти сермиллати советӣ дохил гардидаанд. Онҳо омилҳои муҳими тарбияи ватандӯстӣ ва интернационалӣ мебошанд.

Омӯхтан ва дарк намудани маданияти бузургу бои халқи рус, намунаҳои беҳтарини адабиёту санъати дигар республикаҳои бародарӣ барои ташаккульёбии шуури интернационалии меҳнаткашони Тоҷикистон аҳамияти калон дорад.

Ҳоло дар Тоҷикистон тавассути тантанаи сиёсати миллӣ, ғалабаи идеяҳои Октябрь, ёрии фаъолонаи халқи кабири рус, ҳамкории тарафайни республикаҳои бародарӣ мусиқии замонавии пешқадаму дилошӯб, санъати тасвирӣ, дурдонаҳои драматургия, наср, назм, санъати кино ва маданияти нави маишат дастраси умум гардид. Ин, аввалан, барои он имконпазир шуд, ки маданияти мо аз доираи тангу маҳдуди ақидаҳои исломӣ озод шуд, сониян, забони русӣ, ки ҳамчун воситаи равобити байни миллатҳо қабул шуд, ба ин процесс такони тозае бахшид. Забони русӣ барои мо забони дуюми модарӣ аст. Вай ҷаҳони маънавии меҳнаткашони Тоҷикистонро хеле ғанӣ гардонид. Ин забони пуриқтидор на танҳо ба тоҷикон, балки ба тамоми халқҳои Осиёи Миёна ва Қазоқистон идеяҳои безаволи мутафаккирони кабир — К. Маркс, Ф. Энгельс, В. И. Ленинро дастрас кард. Забони русӣ — ин Ломоносов, Пушкин, Чернышевский, Толстой, Тургенев, Герцен, Горький, Маяковский ва тамоми адабиёти советии рус аст, ки бидуни он тасаввури маданияти пешқадами ҷаҳонӣ имконнопазир мебошад.

Муҳим аст қайд кунем, ки маҳз забони русӣ ба эҷодиёти Рӯдакӣ, Фирдавсӣ, Абӯалӣ ибни Сино, Ҷомӣ, Хисрав, Камол, Ҳофиз, Саъдӣ, Хайём, Айнӣ, Лоҳутӣ, Турсунзода ва дигар устодони сухани Тоҷикистон ва ҳамаи республикаҳои бародарии Осиёи Миёна умри нав ва болу пари тоза бахшид.

Ҳақ аст ва асоси комил дорад Расул Ғамзатов, ки фармудааст: «Забони русӣ барои мо забони дуюми модарӣ аст. Адабиёти русро мо

чун адабиёти худ қабул мекунем. Адабиёти рус ба мо ёрӣ дод, ки хубтару зӯртару саҳеҳтару аниқтар нависем, фикру эҳсосамонро муассиру бофасоҳаттар ифода намоем. Мо васеътар фикр мекардагӣ шудем, ҳиссиётамон чуқуртар гардид... Дар симои адабиёти рус кӯҳистониён на танҳо Россия, на танҳо одами рус, характери русӣ, балки худи худашон, тақдирашон, афкорашон ва орзую умедҳояшонро диданд. Дар адабиёти рус халқи мо дар бораи худ ҳақиқатро ёфт». Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда шудааст: «Нашъунамо ва ба ҳам наздикшавии маданиятҳои миллӣ, пойдор гардидани робитаҳои мутақобилаи онҳо такмили ҳамдигарии онҳоро торафт пурсамартар мегардонад, ба одамони советӣ барои баҳравар шудан аз ҳамаи сарвате, ки бо истеъдоди ҳар яке аз халқҳои мамлакатамон офарида шудааст, имконияти калон медиҳад».

Ғанӣ гардидан ва таъсири тарафайн қонунияти объективии инкишофи ҳар як маданияти миллист, ки дар натиҷаи баамалбарории консепсияи тезонидани тараққиёти социалӣ-иқтисодӣ боз ҳам авҷ мегирад. Чунки тараққиёти иқтисодиёт ва маданият бо ҳам зич алоқаманданд. Омилҳои объективии тезонидани пешрафти тарафайни маданияти социалистӣ инҳоанд: умумияти назариявӣ ва асоси ҷаҳонбинӣ— марксизм-ленинизм; умумияти метод — реализми социалистӣ; умумияти мақсадҳои сиёсӣ ва социалӣ ва вазифаҳо — дахолати фаъолона ба процесси зиндаи сохтмони коммунистӣ, тадқиқи бадеӣ ва инъикоси тараққиёти бемайлони ҳаёти иҷтимоӣ, меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ, баланд бардоштани мавқеи одами меҳнатӣ, мубориза барои пойдоргардонии идеалҳои коммунизм.

Партияи Коммунистӣ ҳамеша садди роҳи чунин тамоилҳои манфӣ мешавад, ки дар зери ниқоби ҳурмати хусусиятҳои миллӣ дар санъат анъана ва урфу одатҳои маҳкумшуда сар мебардоранд, маҳдудияти миллӣ ва ҳисси миллатчигӣ, таърифу тавсифи нишонаҳои номақбули маданияти бадеии миллӣ зоҳир мегардад. Дар шароити Тоҷикистон ин тамоилот баъзан аз тарафи интеллигенция дар баҳодиҳии аз меъёр зиёд ба мусиқии якобуранг, маҳдудшавӣ дар доираи санъати фольклории ин ё он ноҳия, вилоят, истифодаи истилоҳоти архаистӣ, беэътиноӣ нисбат ба мафҳумҳо ва калимоти нав, ки сохти ҷамъиятии нав ва ваҳдати миллатҳои социалистӣ ба миён меорад, зуҳур меёбад.

Мо вазифадорем ҳамеша нишондоди зерини В. И. Ленинро аз хотир набарорем, ки гуфта буд: «Кас на фақат фикри миллати худро кунад, балки манфиатҳои ҳама, озодӣ ва баробарҳуқуқии умумии онҳоро аз **миллати худ авлотар** гузорад, ....дар ҳама мавридҳо... **бар зидди** маҳдудӣ, дарбастагӣ, алоҳидагии майдамиллӣ, барои ба назар гирифтани том ва умумӣ, барои тобеъ кунонидани манфиатҳои хусусӣ ба манфиатҳои умумӣ мубориза барад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 22, саҳ. 378—379). Ин нишондоди доҳии партиямон дар замони мо — дар замони баҳодиҳии танқидӣ ба ҳама дастовардҳо ва тезонидани тараққиёт ба сӯи қуллаҳои нави сохтмони коммунистӣ, дар давраи муборизаи оштинопазири идеологияи коммунистии интернационалӣ ва идеологияи буржуазии шовинистӣ ба таври наву актуалӣ садо медиҳад.

Ба проблемаҳои ташаккульёбии симои маънавии одамон, алалхусус лаёқати эҷодии одами нав рӯ оварда, мо наметавонем қувваи бузурги меҳнатро сарфи назар созем, чунки маҳз меҳнат асоси аввалиндараҷаи фаҳмиши эстетикии олам аст. Дар ин бобат гуфтаҳои М. Горький хело ибратомӯзанд: «Меҳнати вазнин ва тоқатфарсоро аввал барои худ ва баъд барои хӯҷаин кӣ ба санъат табдил дод? Асосгузорони санъат — кулолҳо, оҳангарон, заргарон, бофандагон, лойсозон, кандакорон, яроқсозон, рангуборчиён ва умуман — одамони боистеъдоде, ки офаридаҳои онҳо музейҳоро оро медиҳанд, афкори моро ба ваҷд меоранд».

Даъво дар бораи роли муҳими меҳнат дар ташаккули лаёқати эстетикии шахсият ба чӣ асос мегирад? Пеш аз ҳама ба он ки процесси фаъолияти меҳнатӣ шарти зарурии фаҳмиш, азхудкунии зебоӣ аст, чунки маҳз дар ин процесс муҳокимаронӣ дар бораи баҳои эстетикӣ додан ба ҳодисоти муҳити атроф пайдо мегардад.

Дар фаҳмиши мо зебоӣ ин амалиётест, ки ба нафъи инсон равона карда шудааст. Зебоии ҳақиқӣ он зебоиест, ки ҳамсафари одами советӣ, одами бинокори ҷаҳони адолати социалистист. Меҳнати озод ва эҷодкорона, меҳнат ба хотири мақсадҳои бузург, ба хотири манфиатҳои умумихалқӣ ин қуллаи саодати инсон аст, дар он зебоии ҳақиқии ҳаёт ифода мегардад.

Зебоии олӣ ин зебоии қаҳрамонист. Қаҳрамонии одамони советиро мо на танҳо дар штурми рейхстаг, кайҳону Антрактида, балки дар тамоми гӯшаву канори мамлакати паҳноварамон, аз ҷумла дар Тоҷикистон, дар иншоотҳои бузурги электрикии Норак, Роғун, азхудкунии даштҳои ташналаби Бешкент, Данғара, Дилварзин, офаридани металли болдори заводи алюминии тоҷик, ҳарҷӣ бештар тараққӣ додани пахтакорӣ, боғдорӣ, цитруспарварӣ, нашъунамои илм, адабиёт ва санъат дар диёри кӯҳсорамон низ мушоҳида мекунем. Аз ин рӯ, вақте сухан дар бораи тарбияи маънавӣ, ахлоқӣ-эстетикӣ меравад, танҳо дар соҳаи таъсири маданияти бадеӣ маҳдуд шудан нодуруст мебуд. Дар таҳрири нави Программаи КПСС гуфта шудааст: «Меҳнат манбаи асосии сарвати моддӣ ва маънавии ҷамъият, муҳимтарин меъёри обрӯю нуфузи социалии инсон, вазифаи муқаддаси вай, пояи тарбияи коммунистии шахсият аст. Партия барои баланд бардоштани қадри меҳнати софдилонаю сермаҳсул, инкишоф додани ташаббус ва эҷодкорӣ дар кор, барои мустаҳкам намудани асосҳои муносибати коммунистона ба меҳнат минбаъд ҳам ғамхорӣ мекунад».

Аз гуфтаҳои боло бармеояд, ки меҳнат на танҳо воситаи ба вуҷуд овардани сарватҳои моддӣ, балки инчунин воситаи фаҳмидани ҷаҳони атроф ва аз ҷумла воситаи муҳимтарини фаҳмиши эстетикии ҳастӣ мебошад.

Мо бояд ба ҳисоб гирем, ки бе меҳнат худи санъат ҳам арзи вуҷуд карда наметавонад, чунки санъат ҳам натиҷаи бурдуборҳои меҳнати инсонист ва ба меҳнати истеҳсолӣ шабоҳат дорад. Офаридани асари ҳақиқии санъат, ки инъикоси воқеият аст, кӯшишу заҳмати зиёдеро талаб мекунад. Бешубҳа, худи ходимони санъат низ дар процесси меҳнати эҷодӣ тарбия ва обутоб мёбанд, зеро ҳама он чизе ки дар асарҳояшон инъикос мегардад, зуҳуроти худи зиндагӣ ва пеш аз ҳама зуҳуроти фаъолияти меҳнатии бинокорони коммунизм аст, ки ҷаҳони зебову дилангезе месозанд.

Меҳнати одамони советӣ, ки пафоси буньёдкорӣ асоси он аст, мақсадҳою кӯшишҳои наҷиби онҳо сарчашмаи илҳоми устодони каломи бадеъ, ходимони санъати театрӣ, мусиқӣ ва рассомӣ мебошад.

Одами дорои идеали эстетикӣ шахсияти навест, ки дар симои ӯ зебоии ҳақиқии тарзи социалистии ҳаёти мо, завқи баланди эстетикӣ муҷассам гардидааст. Образи одами оянда, одами ғайриқиёсии аз ҷиҳати маънавӣ бой ва дорои ахлоқи пок, ҷисман обутобёфта барои ҳамзамонони мо идеал хоҳад буд. М. Горький навиштааст: «Зиндагӣ такмил мёбад, идеали ҳанӯз номавҷудро сармашқ намуда, мо бояд фикр ронем, ки ин идеал хоҳ-нохоҳ ба мо дастрас хоҳад шуд». Одами оянда маҳсули танҳо хаёлоти мо не, балки хислатҳои ӯро дар кору рафтори бисьёр одамони пешқадами замонамон мебинем. Одами нав бо ҳама бузургии худ аллакай дар истеҳсолот, дар фатҳи кайҳон, дар сохтмони БАМ, кофтукови боигариҳои зеризаминӣ, илм, санъат, дар ҳама соҳаҳои ҳаёт кӯшишҳои фикрӣ ва ҷисмонии худро бо ҳам пайваста, устуворона қадам мегузорад.

Фаҳмост, ки ҷаҳони бои маънавии одами навро бе баҳраваршавӣ

аз ганҷинаҳои офаридаи бадеӣ тасаввур кардан мумкин нест. Одами нав бояд ба намудҳою жанрҳои гуногуни адабиёту санъат ба хубӣ сарфаҳм равад. Дар айни замон мо наметавонем аз ҳама аъзоёни ҷамъият талаб кунем, ки онҳо ба ҳама жанру намудҳои эҷоди бадеӣ якхела сарфаҳм рафта, ба қуллаи маданияти маънавӣ расанд. Баҳои дуруст додан ба санъат, завқ бурдан, сюжети асарро ҳазм кардан, албатта сифати хуби инсонист. Аммо, ба ақидаи мо, ин моҳияти мутлақ надорад ё, ба таври дигар гӯем, ин омили ҳалкунандаи маданияти маънавии одами нав нест. Дар ҳаёт одамоне вомехӯранд, ки ба жанрҳои адабиёт, санъат хуб сарфаҳм мераванд, ҳатто иштирокчиёни эҷоди бадеианд, овози хуб доранд, машқи рассомӣ мекунанд, аммо дар ҳаёт ахлоқи хуб надоранд, дилу нияташон пок нест, худпарастанд, ҳаёти бемақсад мегузаронанд, ҳатто ҷиноят содир мекунанд. Аз ин рӯ доираи проблемаҳои ташкилотҳои ҷамъиятӣ, муассисаҳои идеологӣ, маданӣ-равшаннамоӣ набояд бо маърифатрасонии хушку холӣ маҳдуд бошад. Дар кори тарбиявӣ ба ташаккули ҷаҳонбинии илмии марксистӣ-ленинӣ, муносибати коммунистӣ ба меҳнат, ба ҳаёт, ба масъалаҳои оилавӣ-маишӣ, ба риояи меъёрҳои ахлоқ ва принципҳои тарзи ҳаёти советӣ бояд диққати махсус диҳем.

Хусусиятҳои хоси муайянкунанда ва асосии одами нави замонавиро мо дар чӣ мебинем? Пеш аз ҳама дар садоқати бепоён нисбат ба кори Партияи Коммунистӣ, ба кори халқи меҳнатӣ ва лаёқати фаҳмидани моҳияти ҳаёт, фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятӣ, фаҳмиши масъулияти худ дар назди ҷамъият, табиати интернационалии ӯ, оштинопазирӣ нисбат ба миллатчигӣ, маҳалчигӣ, оштинопазирӣ ба ақидаҳои динӣ, анъана ва урфу одатҳои ба мо бегона. Симои маънавии одами нави замони ҳозира, мубориzи фаъол ва пурматонат барои устуворшавии идеалҳои дурахшони коммунизм маҳз дар ҳамин хислатҳо зоҳир мегардад.



# КОРҲОИ АМАЛӢ—ИФОДАКУНАНДАИ РОЛИ АВАНГАРДИИ КОММУНИСТОН

*А. ҚОСИМОВ,*
***котиби якуми комитети партиявии вилояти Қӯрғонтеппа***

Мо дар замони ғайриоддӣ зиндагӣ мекунем. Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС, съезди XXVII КПСС барои ташаббус ва эҷодкории омма, барои дигаргуниҳои ҳақиқатан революционӣ имконияти калон муҳайё сохта, дар тараққии мамлакати мо гардиши куллиро оғоз намуданд. Онҳо партия ва халқро ба муборизаи қатъӣ ва оштинопазир ба муқобили беҳавсалагӣ ва кӯҳнапарастӣ, ба муқобили тамоми он чи, ки ба прогресси ҷамъиятӣ халал мерасонанд, сафарбар намуда, роҳи ҳалли муҳимтарин проблемаҳои иқтисодию социалӣ, сиёсию идеологӣ, дохилию байналхалқиро нишон доданд.

Гардиши қатъӣ. Чунин муайян намудааст партия замонеро, ки мамлакати мо аз сар мегузаронад. Муҳит, тартибу низом, рӯҳия ва муносибати одамон ба кор тағьир меёбад. Инро ҳоло амалан дар ҳар ташкилоти ибтидоии партиявӣ, ҳар коллективи меҳнатӣ мушоҳида кардан мумкин аст.

Аввалин натиҷаҳои азнавсозии оғозёфта дар Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС, ки ман иштирокчии он будам, худтанқидона, аз мавқеи принципнокии олии партиявӣ муҳокима карда шуданд. Пленум дар баробари додани баҳои умумии мусбат ба кори ҳалли масъалаҳои муҳими тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат камбудию норасоиҳои ҷиддиро низ нишон дода, бисьёр захираҳои истифоданашударо ошкор сохт.

Коммунистон, меҳнаткашони вилояти Қӯрғонтеппа қарорҳои Пленумро якдилона маъқул донистанд. Муроҷиатномаи КМ КПСС-ро ба меҳнаткашони Иттифоқи Советӣ дар бораи вусъат додани мусобиқаи социалистии умумихалқӣ барои иҷрои супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум гарму ҷӯшон тарафдорӣ намуданд. Ва имрӯз комитети партиявии вилоят вазифаи худро дар он мебинад, ки коллективҳои меҳнатиро баҳри татбиқи роҳи пешгирифтаи партия сафарбар намуда, барои инкишофи ташаббус ва ғайрати ҳар як коммунист, коргар ва колхозчӣ мусоидат кунад, имкониятҳои фаровони интенсификацияи иқтисодиёт ва тезонидани прогресси илму техникаро истифода барад, кори азнавсозии идоракунӣ ва планкаширо вусъат диҳад, ба қатъиян беҳтар намудани тарзу усулҳои кори партиявӣ муваффақ гардад.

Чунон ки дар Пленуми июнии КМ КПСС қайд шуд, ташаббускории пурҷӯшу хурӯши омма қувваи ҳалкунандаи тезонидани тараққиёт мебошад. Коммунистон, меҳнаткашони вилоят материалҳои Пленумро омӯхта ва имкониятҳои худро санҷида, бо як қатор ташаббусҳои пурқимат баромад карданд. Чунончи, бо ташаббуси ташкилоти партиявӣ коллективи заводи равғани Қӯрғонтеппа қарор дод, ки аз ҳисоби азнавсозии корхона ва истифодаи пурратари захираҳои дохилӣ ҳанӯз дар соли 1986 истеҳсоли маҳсулоти асосӣ — равғани пах-

таро назар ба истеҳсоли миёнаи солонаи он дар панҷсолаи ёздаҳум ду баробар зиёд намояд. Ин ӯҳдадории калон дар плани чорабиниҳои ташкилоти партиявӣ оид ба татбиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС дохил карда шудааст. Коллективи корхона баҳри иҷрои плани мазкур камари ғайратро мустаҳкам бастааст, ки дар ин кор коммунистон — оҳангар, рационализатори номӣ А. Отахонов, устои калони цехи равғансофкунӣ Л. Н. Фри, сарэнергетики завод Г. А. Мустафоев ва дигарон пешсаф мебошанд. Онҳо на дар сухан, балки дар амал барои дар ҳаёт татбиқ намудани ҳар чизи наву пешқадам мубориза мебаранд, нисбат ба худ ва рафиқони ҳамкорашон серталаб мебошанд.

Дар коллективи фабрикаи шоҳибофии № 3 иттиҳодияи «Тоҷикатлас» ташаббуси бригадаҳои меҳнати коммунистӣ Б. Савкин ва А. Ӯлмасов, ки қарор додаанд программаи истеҳсолии панҷсолаи чориро дар чор сол иҷро намоянд, мавриди дастгирии васеъ қарор гирифт. Беҳтарин бофандагон ва ресандагони фабрика — аъзои комитети партиявии вилоят Л. П. Железняк ва аъзоёни комитети партиявии шаҳри Қӯрғонтеппа М. Холиқова ва У. Шарифова ӯҳдадор шудаанд, ки супоришҳои панҷсолаи шахсиашонро дар зарфи 2,5—3 сол иҷро намоянд. Ташаббуси онҳоро бисьёр аъзоёни коллектив дастгирӣ намуданд ва ҳоло ҳар дуюмин коргари фабрика ӯҳдадор шудааст, ки супориши панҷсоларо пеш аз мӯҳлат иҷро мекунад.

Ман ба ин фабрика рафта, бо аъзоёни бригадаи А. Ӯлмасов вохӯрдаам. Вай коллективи тифоқу меҳнатдӯст аст. Ташкилотчии тамоми корҳои хуб дар бригада гурӯҳи партиявӣ мебошад, ки он аз панҷ нафар коммунистон иборат аст. Коргарони ботаҷриба М. Холиқова, Р. Бобоева ва ресандаи ҷавон З. Маматқулова, ки ба фабрика аз курсии мактабӣ омадааст, аз ҷумлаи онҳо мебошанд. Зимнан, бояд гуфт, ки барои ба партия дохил шудани Маматқулова яке аз тавсияномаҳоро сардори бригада А. Ӯлмасов додааст. Коммунистони бригада таҷрибаи бои касбӣ ва ҳаётии худро саховатмандона ба ӯ меомӯзанд. Дар ин ҷо ба ҳар як коргари нав ҳамин тавр муносибат мекунанд. Ба ҷавонон мадад мерасонанд, ки бо коллектив унс гирифта, худро ҷузъи бригадаи пешқадам ҳис намоянд, фаҳманд, ки муваффақияти як кас бе муваффақияти умум муяссар намешавад, баръакс, муваффақиятҳои умум натиҷаи меҳнати самарабахш ва бошууронаи ҳар як аъзои коллектив мебошанд. Зимнан, ин гуна муҳити рафиқона ва фавқулодда принципиалӣ ба бисьёр бригадаҳое хос аст, ки гурӯҳи партиявии онҳо ташаббускор ва сардорашон кордону фаъол мебошад.

Вақти ба районии Ёвон рафтанам кӯшиш мекунам ҳатман ба бригадаи пахтакории Қурбоной Дӯсматова, ки дар совхози «Ёвон-5» воқеъ аст, як сари қадам равам. Зиёда аз даҳ сол аст, ки ӯ ба ин коллектив сардорӣ мекунад ва ягон мавсиме нашудааст, ки бригада аз ӯҳдаи иҷрои супоришҳои план набаромада бошад. Аз ҷумла, соли гузашта вай аз ҳар гектар 35 центнерӣ пахта ҷамъоварӣ намуд, ки ин дар шароити водии Ёвон бад нест. Қурбоной меҳнати пуршиддати саҳроро бо фаъолияти ҷамъиятӣ узван мепайвандад. Ӯ аъзои комитети партиявии район, депутати Совети депутатҳои халқии район аст. Мо дар кори худ ба ҳамин гуна одамон, ки дорои мавқеи фаъоли ҳаётӣ буда, аз камбудиҳо чашм намепӯшанд, дилбохтаи касби худ мебошанд, такья мекунем, дар мисоли онҳо бепартиявиёнро тарбия менамоем.

Бригадаҳое, ки ба онҳо коммунистон М. Бӯтаев аз колхози ба номи Ждановн районии Қумсангир, С. Солиев аз совхози «Қизил-Қалъа»-и районии Ильич, А. Тангиров аз колхози ба номи К. Маркси районии Колхозобод, М. Мирзомуродов аз трести «Вахшводстрой» сардорӣ мекунанд, дар вилоят шӯҳрати комил доранд. Дар ин ва дигар

коллективҳо гурӯҳҳои партиявӣ ба ) масъалаи саҳми коммунист ба кори умум диққати ҷиддӣ медиҳанд, ахбороти онҳоро дар бораи иҷрои талабҳои Устави партия ва вазифаи бевоситаашон ташкил намуда, барои мубодилаи самарабахши таҷриба ҳамаи шароитҳоро фароҳам меоваранд.

Бо вуҷуди ин ҳоло ба муносибати ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштани бисьёр бригадаҳо дар ҳар кадоми онҳо проблемаҳои ба худашон хос ба миён меоянд, ки муҳимтарини онҳо дигаргунсозии психологияи одамон мебошад. Дар ин бобат комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои партиявии цехӣ, гурӯҳҳои партиявӣ кори асосиро ба зиммаи худ гирифтаанд. Онҳо кӯшиш менамоянд, ки дар бригадаҳо барои кор шароити мусоид фароҳам оварда, дар идоракунӣ асосҳои демократӣ ҷорӣ карда шаванд, ҳангоми муайян намудани коэффициенти саҳми меҳнатӣ ба баробарҳақдиҳӣ роҳ дода нашавад, ҳар коркун барои баланд бардоштани самаранокии меҳнати худ манфиатдор бошад.

Асосан ҳоло мо ба он мекӯшем, ки дар иҷрои вазифаҳо — хоҳ сухан дар бораи усули бригадавии меҳнат равад, хоҳ дар бораи ташкили мусобиқаи социалистӣ, мустаҳкам намудани интизом, ҷорӣ намудани комьёбиҳои революцияи илмӣ-техникӣ ва масъалаҳои дигар — ба муносибати рӯякӣ роҳ дода нашавад. Бе ин кор азнавсозӣ маҳол аст. Ба ин муносибат вусъати ташаббус, тақвияти қобилияти ташкилотҳои партиявӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад. Чи тавре ки М. С. Горбачёв дар Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС қайд намуд, «...мо бояд азнавсозии корро маҳз аз ривоҷи мустақилият, ташаббускорӣ, ғайратмандии ташкилотҳои партиявӣ, ташаббусу фаъолияти коммунистон сар кунем. Чунин аст звенои асосие, ки баҳри он аз таҳти дил камари ҳиммат бастан лозим аст...»

Комитети партиявии вилоят ин масъалаҳоро ҳамеша дар маркази диққат қарор медиҳад. Вазифаҳое, ки бо баланд бардоштани роли авангардии коммунистон, масъулияти онҳо барои фаъолияти коллективҳои меҳнатӣ ва ташкили кори тарбияи сиёсӣ алоқаманданд, дар байни масъалаҳое, ки дар пленумҳо ва маҷлисҳои бюрои комитети вилоятии партия, маҷлисҳои фаъолони партиявию хоҷагӣ муҳокима карда мешаванд, мавқеи асосиро ишғол менамоянд. Чунончи, дар маҷлисҳои бюрои комитети партиявии вилоят вақтҳои охир масъалаи кори комитетҳои партиявии районҳои Қумсангир, Колхозобод ва Вахш, комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои партиявии тресги «Бешкентводстрой», заводи нефту битуми Колхозобод, муассисаи автомобильҳои пассажиркашонии Қӯрғонтеппа ва дигар муассисаҳо таҳлил ва муҳокима карда шуд. Зимнан, ба масъалаи беҳбуди минбаъдаи фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, ҷустуҷӯи захираҳои нави зиёд кардани самараи кори онҳо диққати махсус дода шуд.

Дар маҷлисҳои бюро ва пленумҳои комитетҳои партиявии районҳои Ёвон, Коммунистӣ, Қабодиён ва як қатор районҳои дигар масъалаҳои пурзӯр намудани таъсири партиявӣ ба соҳаҳои гуногуни ҳаёти коллективҳои меҳнатӣ мунтазам муҳокима карда мешаванд. Ин масъалаҳо аз доираи назари газетаҳои вилоятӣ, районӣ ва радиожурналистони вилоят низ дур намемонанд.

Комитети партиявии колхози ба номи Ленини райони Колхозобод таҷрибаи муфиде ҳосил кардааст. Дар ин ҷо ба масъалаи баланд бардоштани роли авангардии коммунистон дар бригадаҳое, ки ба ҳисоби хоҷагӣ гузаштаанд, диққати махсус дода мешавад. Натиҷаҳои ин корро дар мисоли ташкилоти партиявии цехии фермаи шири молии № 2, ки дар хоҷагӣ аввалин шуда усули пудрати коллективиро ҷорӣ намудааст, равшан дидан мумкин аст. Дар ферма 15 нафар коммунистон меҳнат мекунанд. Ҳамаи онҳо нишондиҳандаҳои баланди меҳнатӣ ба даст меоваранд, дар ҳаёти ҷамъиятӣ фаъолона иштирок менамоянд.

Бо роҳбарии мудири ферма, чорводори номдор аъзои партия Н. Самиев коммунистон барои зиёд намудани истеҳсоли шир монда нашуда меҳнат мекунанд. Дар ин ҷо усулҳои пешқадами нигоҳубини чорво ҷорӣ карда, кори селекционӣ—хушзоткунӣ нағз ба роҳ монда шудааст. Бо мақсади таъмин кардани сифати баланди шири фурӯхташаванда бо заводи гӯшту шир шартнома баста шудааст, ки заводи мазкур ширро бо нақлиёти худаш мекашонад.

Ба масъалаи беҳтар намудани шароити меҳнати чорводорон низ диққати калон дода мешавад. Процессҳои асосии меҳнатталаб механиконида, барои истироҳати говҷӯшон ва говбонон хоначаҳои махсус таҷҳизонида шудаанд, гӯшаи сурх мавҷуд аст. Мусобиқаи социалистӣ дар хоҷагӣ нағз ба роҳ монда шудааст. Ҳангоми ҷамъбасти он натиҷаҳои меҳнати индивидуалӣ ва коллективӣ ба назар гирифта, онҳо ошкоро баён карда мешаванд. Ҳамаи ин тадбирҳо самараи хуб медиҳанд. Соли гузашта аз ҳар гови ҷӯшоӣ ба ҳисоби миёна 3943 килограммӣ шир ҷӯшида шуд, ки ин аз план 103 килограммӣ зиёд аст. Умуман плани истеҳсоли шир 108 фоиз иҷро гардид, аз ҳар сад сар модагов сад сарӣ гӯсола гирифта шуд.

Комитети партиявии совхоз-техникуми ордени Лениндори ба номи Куйбышеви районн Коммунистӣ роли авангардии коммунистонро ҳадафманд баланд мебардорад. Моҳирона хоста гирифтану тарбия намудани мутахассисон ва роҳбарони звенои миёна, серталабӣ нисбат ба онҳо, истифодаи васеи комьёбиҳои прогресси илму техника ба коллектив имконият медиҳанд, ки истеҳсоли ҳамаи хелҳои маҳсулоти хоҷагии қишлоқро мунтазам зиёд карда, дараҷаи интенсификацияро баланд бардорад, даромаднокии тамоми соҳаҳоро афзун гардонад. Фақат соли гузашта даромади софи совхоз аз 8 миллион сӯм бештар буд, аз ҷумла чорводории ҷамъиятӣ зиёда аз ним миллион сӯм даромад дод.

Ташкилотҳои партиявии вилоят масъулияти ҳар аъзои партияро баланд бардошта, онҳоеро, ки ба вазифаи худ софдилона, ташаббускорона ва эҷодкорона муносибат мекунанд, ҳамаҷониба ҳавасманд ва дастгирӣ намуда, ба коммунистони ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбаришуда диққати махсус медиҳанд. Чунин талаби Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС барои мо қонун гардидааст, ки фаъолияти роҳбарон мунтазам таҳлил карда, ба он баҳои объективӣ ва принципиалӣ дода шавад, то ки ҳар кадоми онҳо на фақат дар назди роҳбари худ, инчунин дар назди онҳое, ки таҳти роҳбарии вай кор мекунанд, дар назди ташкилоти ибтидоии партиявӣ, коллективи меҳнатӣ масъулият ҳис намояд.

Мо дар асоси талаботи съезди XXVII КПСС амалияи шунидани ҳисоботи роҳбаронро дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, комитетҳои партиявии районҳо, шаҳрҳо ва вилоят такмил медиҳем. Чунин ҳисобот, ки дар муҳити корӣ сурат мегирад, имкониятҳои таъсири партиявиро ба истеҳсолот ва соҳаи социалӣ хеле зиёд намуда, ба афзоиши масъулияти коммунистон барои кор дар коллективи худ ва вилоят мусоидат мекунад. Масалан, раиси иттиҳодияи агросаноатии районн Қумсангир А. Бобоев мутахассиси хуб ва дорои таҷрибаи калони кор мебошад. Ӯ ба иттиҳодия бад роҳбарӣ намекунад, ки ин боиси афзудани самараи ин соҳаи муҳимтарин гардидааст. Вале ҳангоми муҳокимаи ҳисоботи ӯ дар пленуми комитети партиявии район бисёр камбудиҳо ва норасоиҳо, захираҳои истифоданашудаи комплекси агросаноатии район ошкор шуданд. Гуфтугӯи рукрост ва принципиалӣ, серталабӣ бояд барои минбаъд беҳтар гардидани кори ин роҳбари коммунист мусоидат намояд.

Амалияи шунидани ҳисобот боварӣ мебахшад, ки он барои ҳамаи коммунистон мактаби хубест. Ҳангоми ҳисобот онҳо ба тарзи нав фикр кардан, бо вазифаҳои умумипартиявӣ алоқаманд намудани кори рӯзмарраи истеҳсолӣ ва ҷамъиятии худро ёд мегиранд. Мубодилаи афкор,

таҳлили асосноки кору рафтори баъзе коммунистон, қарору тавсияҳои қабулшаванда шаҳодат медиҳанд, ки вақтҳои охир аъзоёни партия нисбат ба якдигар серталаб гардида, онҳо нисбат ба беҳавсалагӣ ва бепарвоии баъзе коммунистон хеле оштинопазирона муносибат мекунанд.

Коммунист бояд ҳамеша дар сафи пеш бошад. Ин қоида дар мо, ҳатто вақте ки аъзоёни партия ба истироҳати сазовор мебароянд, мавриди эътибор аст. Онҳо алоқаи худро бо ташкилотҳои ибтидоии партиявии худ намекананд, барои тарбияи идеявию сиёсии ҷавонон бисьёр кор мебаранд. Бо ташаббуси коммунистони ветеран дар маркази вилоят ва районҳо советҳои ветеранҳои ҷанг ва меҳнат ташкил карда шудаанд. Раиси совети ветеранҳои шаҳри Қӯрғонтеппа Н. В. Орлов, аъзоёни совет Р. А. Ёвонов, А. Набиев, Г. М. Сучков, П. В. Саломатин, Н. Н. Решетилов, Ч. Қ. Ревазов ва дигарон тез-тез бо коргарҷавонон, студентон ва мактабиён мулоқот мекунанд. Ветеранҳое, ки аъзои партия намебошанд, ба онҳо пайравӣ менамоянд.

Дар соҳаҳои ҳалкунандаи сохтмони иқтисодӣ ва ҳаёти ҷамъиятӣ пурзӯр гардидани таъсири партиявӣ ба андозаи калон ба дараҷаи кори ташкилӣ-партиявӣ вобаста аст. Ташкилотҳои партиявии районҳои Колхозободу Панҷ ва баъзе районҳои дигар дар бораи беҳтар гардидани сифати сафҳои партия, дуруст ҷо ба ҷо гузоштану тарбия намудани коммунистон мунтазам ғамхорӣ менамоянд.

Умуман дар вилоят дар натиҷаи ташкили кор бо аъзоёни нави партия аз аввали соли ҷорӣ фақат дар хоҷагии қишлоқ шумораи бригадаҳое, ки дар ҳайаташон ягон нафар ҳам коммунист надоранд, қариб 10 фоиз кам шуд. Шумораи бригадаҳое, ки ташкилотҳои партиявии цехӣ ё гурӯҳи партиявӣ надоранд, низ мунтазам кам мешавад. Барои аз таъсири партиявӣ дур намондани бригадаҳо ва фермаҳое, ки ҳоло коммунист надоранд, мо ба онҳо ташкилотчиёни партиявиро вобаста менамоем.

Бо вуҷуди ин дар кори басо масъулиятноки баланд бардоштани роли авангардии коммунистон ҳамаи имкониятҳо ҳанӯз пурра истифода нашудаанд. Мутаассифона, мо ҳоло ҳам гуфта наметавонем, ки ҳамаи коллективҳои меҳнатӣ бо таъсири партиявӣ фаро гирифта шудаанд. Дар ин бора камбудиҳое, ки дар кори як қатор соҳаҳои хоҷагии халқ вуҷуд доранд, шаҳодат медиҳанд. Масалан, бисьёр корхонаҳои саноатӣ ва соҳаҳои хизматрасонӣ моҳ ба моҳ аз ӯҳдаи иҷрои супоришҳои план намебароянд, дар нақлиёт ҳам коллективҳои ақибмонда ҳастанд. Умуман дар вилоят программан сохтмони асосӣ аз рӯи як қатор нишондиҳандаҳо иҷро карда намешавад. Тафовути калони байни ҳосили зироати хоҷагии қишлоқ ва маҳсулнокии чорво дар коллективҳои пешқадам ва ақибмондаи комплекси агросаноатӣ барҳам дода нашудааст.

Гарчи дар саноат шумораи корхонаҳои ақибмонда назар ба ҳамин давраи соли гузашта тақрибан ду баробар кам шуда бошад ҳам, ин гуна корхонаҳо ҳанӯз бисьёранд. Аз ҷумлаи ақибмондагон заводҳои трансформатор ва нонпазии Қӯрғонтеппа, фабрикаи дӯзандагии иттиҳодияи ба номи 50-солагии СССР, заводи шағалбарории Калининобод ва баъзе корхонаҳои дигарро номбар кардан мумкин аст.

Қариб нисфи ташкилотҳои бинокорӣ программан корҳои пудратиро бо қувваи худ иҷро карда наметавонанд. На дар ҳама ҷо ресурсҳои моддӣ-техникӣ ва меҳнатӣ сарфакорона истифода бурда мешаванд. Ҳар хоҷагии сеюм ё чорум плани истеҳсол ва фурӯши маҳсулоти чорводориро иҷро намекунад. Ин фактҳо шаҳодат медиҳанд, ки дар як қатор коллективҳои меҳнатӣ роли пешбарандаи аъзоёни партия суст аст. Баъзе коммунистон, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бо камбудиҳои ҷиддии ташкили меҳнат, бо ақибмонии бригада, ферма, завод, сохтмон ва колхози худ муросо мекунанд, баъзан аз ҳар гуна зуҳуроти беса-

русомонӣ ва ҳатто рӯирост фиреб додани давлат, вайрон кардани интизоми истеҳсолӣ, меҳнатӣ ва технологӣ чашм мепӯшанд.

Мутаассифона, дар вилоят ҳодисаҳои аз будаш зиёд карда нишон додани ҳаҷми корҳои иҷрошуда, камомад ва талаву тороҷкунӣ, порахӯрӣ тамоман аз байн нарафтаанд, ки дар натиҷа фақат дар муддати якуним сол 92 нафар, аз ҷумла 8 нафар коркунони роҳбарикунанда аз партия хориҷ карда шуданд. Бешубҳа, инҳо оқибати он камбудиҳое мебошанд, ки дар кори партиявӣ, пеш аз ҳама, дар ҳалли масъалаи кадрҳо роҳ дода шудаанд. Баъзе комитетҳои партиявӣ коммунистонро ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ намуда, фазилатҳои корӣ ва маънавии онҳоро нағз намеомӯзанд, ба кори онҳо рӯякӣ назорат мекунанд, ба кори комиссияҳои назорат ба фаъолияти маъмурият бояду шояд диққат намедиҳанд. Аз ҷумла, бо чунин фактҳо мо дар ташкилотҳои партиявии райони Вахш ва шаҳри Қӯрғонтеппа дучор шудем.

Мо хуб мефаҳмем, ки серталабии партиявӣ худ ба худ ба вуҷуд намеояд. Он бо таъсири муҳите, ки дар ташкилоти партиявӣ ҳукмфармо мебошад, ташаккул меёбад. Дар асоси ҳамин комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявии вилояти мо баланд бардоштани қобилияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, инкишофи минбаъдаи танқид ва худтанқидкунӣ, дар ҳар коммунист парваридани ҳисси масъулияти баландро нисбат ба кори коллектив, нисбат ба муваффақияти кори умум яке аз вазифаҳои асосии марҳалаи ҳозира мешуморанд. Дар ин бобат кори зиёдеро анҷом додан лозим аст.

Чунончи, дар панҷсолаи чорӣ мо бояд ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноатиро 25 фоиз, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқро якуним баробар, ҳаҷми боркашонӣ ва пассажиркашониро 18—22 фоиз зиёд кунем. Суръати сохтмони манзил фақат аз ҳисоби маблағи давлат қариб ду баробар меафзояд. Барои сохтмони обанбори Кофарниҳони Поён, ки дар оянда кушодани заминҳои нав бо он алоқаманд аст, корҳои зиёдеро иҷро кардан лозим меояд. Суръати обьёрии минбаъдаи водии Бешкент, даштҳои Қародум, Тошработ ва ғайраро тезонидан даркор аст. Фақат соли чорӣ вилоят бояд ба давлат 433 ҳазор тонна, аз он ҷумла 282 ҳазор тонна пахтаи пуркимати маҳиннах супорад.

Ташкилоти партиявии вилоят бояд ба такмили кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ низ диққати ҷиддӣ диҳад. Ба мо лозим аст, ки дараҷаи кори муассисаҳои маданӣ-маърифатиро хеле баланд бардорем, барои ба амал баровардани ислоҳоти мактабҳои маълумоти умумӣ ва касбӣ корҳои зиёдеро анҷом диҳем, барои мустаҳкам намудани интизоми ҷамъиятӣ ва меҳнатӣ, комилан барҳам додани ҳар кадом зуҳуроти манфӣ ва, дар навбати аввал, мастигарӣ ва майзадагӣ тадбирҳои таъсирбахш андешида, мубориза ро ба муқобили даромади муфт пурзӯр гардонем.

Иҷрои муваффақиятноки ин вазифаҳо аз бисьёр ҷиҳат ба вусъати минбаъдаи фаъолият ва пурзӯр кардани қобилияти ташкилотҳои партиявӣ вобаста аст. Вазифаи коммунист сазовори ин номи олӣ, пешсафи мубориза барои иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон будан аст. Комитети партиявии вилоят ва комитетҳои партиявии маҳалҳо кори худро дар асоси ҳамин талабот ба роҳ мемонанд.

Сухан ба аъзои
КМ ПК Тоҷикистон

# МАСЪУЛИЯТРО БА ЗИММАИ ХУД ГИРЕМ

*Андаке бештар аз як сол дар районн Қумсангир совхози хукпарварӣ ташкил ёфт, ки ба он аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, дорандаи орденҳои Ленин ва Байрақи Сурхи Меҳнат Э. И. Риб сарварӣ менамояд. Суҳбати мо бо директори совхоз дар бораи кору бор, проблемаю вазифаҳои хоҷагии нав, дар бораи масъулияти коммунистон барои иҷрои кори супурдашуда чунин сурат гирифт.*

**— Суръатфизоӣ — чунин муайян кард съезди XXVII партия вазифаи асосии тараққии ҷамъияти моро дар давраи ҳозира. Ба ақидаи шумо, барои иҷрои бомуваффақияти он шахсан аз шумо, ҳамчун коммунист, чӣ тақозо мешавад?**

— Ман мехостам бо суханоне ҷавоб диҳам, ки дар Муроҷиатномаи Комитети Марказии КПСС ба меҳнаткашони Иттифоқи Советӣ садо доданд ва моро ба хаяҷон овarданд — ба манфиати умум аз рӯи виҷдон кор кунем, ташаббус нишон диҳем, нисбат ба иҷрои кор бомасъулиятона муносибат кунем ва дар хусуси манфиати давлат ғамхорӣ намоем. Ман нағз мефаҳмам, ки ин суханон танҳо вақте дорои маънои ҳақиқӣ мешаванд, ки ҳар яки онҳо ба кори мушахасси амалӣ табдил ёбад. Моро, чун тамоми коммунистони совхоз, он чиз ба ташвиш меоварад, ки имрӯз дар фермаҳои хоҷагии мо автоматизация ва механизация комилан вуҷуд надоранд. Дуруст аст, ки Агропроми давлатии республика дар панҷсолаи ҷорӣ дар совхоз бунёд кардани комплекси хукпарвариро ба нақша гирифтааст, аммо мӯҳлати муқаррар кардаи он моро қонеъ карда наметавонад. Чунончи, пешбинӣ шудааст, ки соли 1987 ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ тайёр карда, фақат соли 1988 ба сохтмон пардохта шавад. Ташкилоти партиявии совхоз ва мутахассисон ҷиддан ба андеша рафтанд — оё ин ҷараёнро наметавон тезонид. Охир сухан на танҳо дар бораи сабук кардани меҳнати чорводорон, ки он басо мушкил аст, балки дар он хусус ҳам меравад, ки автоматиконӣ кӯтоҳтарин роҳест ба афзун намудани истеҳсоли гӯшт ва, аз ин рӯ, ба зиёд кардани саҳми хоҷагӣ дар иҷрои Программаи озуқаворӣ. Роҳҳо ва имконоти тезонидани сохтмон дар комитети районии партия ва иттиҳодияи агросаноатии район ҳаматарафа муҳокима намуда, сипас бо таклифҳои конкрет ба Агропроми давлатии республика муроҷиат карда шуд. Он ҷо ба таклифҳои мо мароқ зоҳир намуданд. Намояндагони Агропроми давлатӣ ба совхоз омада, барои муайян кардани ҷои сохтмони комплекси оянда кӯмак расонданд. Ба институти «Тоҷикколхозпроект» супориш дода шуд, ки худи соли ҷорӣ ба таҳияи ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавӣ шурӯъ кунад. Басо хуб мешуд, агар минбаъд ҳам тамоми масъалаҳое, ки ба сохтмон марбутанд, фавран, бе кашолкорӣ ва гапгузаронӣ ҳал мешуданд. Комплекс бешакояндаи совхози мост. Аммо ба он умед баста, вазифаҳои имрӯзаро фаромӯш кардан мумкин нест. Вазифаи имрӯз ҳатталимкон ис-

тифода бурдани имконоти мавчуда барои афзудани саршумор ва маҳсулнокии чорвост. Дар ин роҳ ба муваффақиятҳои муайян ноил шудаем. Аз чумла, як сол пеш, вақте ки хочагиамон як қатор фермаҳои хукпарварии колхозро муттаҳид кард, мо 5 ҳазору 735 сар хук доштем, ҳоло бошад, саршумори он ба 8 ҳазору 100 сар расидааст. Дар ин муддат вазни чорвои ба ҳисоби гўшт супурдашаванда 12 килограмм зиёд шуд, миқдори чавонаҳо афзуд. Ин, бешубҳа, аз он хусус шаҳодат медиҳад, ки коллективи совхоз қобили меҳнат буда, вазифаҳои нисбатан мураккабтарро низ метавонад ичро кунад. Ин гуна вазифаҳо бисьёранд, зеро хочагии мо чавон аст ва кори зиёдеро бояд ба субут расонем. Албатта, ман, чун роҳбар, масъулияти калоне ба дўш дорам. Пеш аз он ки ба сарварии хочагии нав ризоят диҳам, бисьёр андеша кардам. Партия аз роҳбарони коммунист хусусан имрўз талаби зиёде дорад ва мувофиқи ин талабот амал кардан кори осон нест. На фақат ба вачҳе осон нест, ки роҳбар масъулияти бештаре ба зимма дорад, балки боз ба сабаби он ки саросари рўзгори ў ва ҳар қадами ў пеши назари ҳама сурат мегирад ва аз ин лиҳоз қавлу амалаш бояд ягона бошад. Зеро чунон ки М. С. Горбачёв дар съезди XXVII партия хотирнишон сохт, ҳар гуна носозворие, ки миёни қавлу амал дучор мешавад, ба чизи асосӣ — обрўю эътибори сиёсати партия зарар мерасонад. Намедонам, ки сарнавишти директории ман чӣ гуна сурат мегирад, вале ин нишондоди съездро ҳамеша дар ёд хоҳам дошт.

**— Азбаски коллективи шумо нав аст, хоҳиш дорам накл кунед, ки чӣ гуна ташаккул меёбад, масъалаи интихоб ва чобачогузории кадрҳо чӣ гуна ҳал мешавад, шумо дар кори худ ба киҳо такья мекунед?**

— Пеш аз ҳама ташкилоти партиявӣ ғамхорӣ кард, ки участкаҳои аз ҳама пурмасъулияти хочагӣ бо коммунистон мустаҳкам карда шаванд. Чунончи, ба ду шўъбаи совхоз коммунистони дорои стажи калони партиявӣ ва тачрибаи кори соҳаи чорводорӣ сарварӣ менамоянд. Инҳо Пётр Иванович Остапов ва Владимир Александрович Браун мебошанд. Онҳоро метавон бо як ибора тавсиф кард, ки хочагидори асиланд. Ҳар килограмм хўроки чорво дар ин шўъбаҳо ба ҳисоб гирифта мешавад, ҳама чо сару сомони намунавӣ ба мушоҳида мерасад, дар коллектив рўҳи ҳамдиливу ҳамкорӣ ҳукмфармост. Ин ҳама ба туфайле ба даст меояд, ки Остапов ва Браун ҳангоми ҳалли ҳар масъала ба одамон такья мекунанд, ба ақидаи онҳо гўш медиҳанд, онҳоро бовар кунонда ва аз паси худ бурда метавонанд. Баробари ин онҳо ҳам нисбат ба худ ва дигарон серталаб мебошанд, шахсони принципнок буда, барои дар ҳаёт татбиқ кардани қарорҳои ташкилоти партиявии совхоз фаъолона мусоидат менамоянд. Лекин ба шўъбаи сеюм коммунисти чавон Мария Модникова роҳбарӣ мекунад. Ман солҳоест, ки ба фаъолияти ў диққат медиҳам, охир ў пеши назари ман ба камол расид. Мурғпарвар буд, ба шўъбаи ғонбонаи совхоз-техникум дохил гардид. Маро чунин хислатҳои ў, монанди поквичдонӣ ва ташаббускорӣ, писанд аст. Ў чое ки зарур аст, матонат ва чиддият зоҳир мекунад. Бо коммунистон маслиҳат карда, қарор додам, ки ўро барои кор ба совхоз даъват кунам, барои дохил шудан ба партия тавсиянома додам. Гумон мекунам, ки саҳв накардаам.

Эҳсоси ҳамдиливу ҳамкорӣ эҳсосест гаронбаҳо. Имрўз дар совхоз намояндагони ёздаҳ миллат — точикон, русҳо, немисҳо, туркманҳо ва ғайраҳо меҳнат мекунанд. Чӣ коллективро муттаҳид месозад ва муҳити ахлоқии онро муайян мекунад? Бо ду-се сухан чавоб додан амрест муҳол. Меҳнат ва истироҳат, масъулияти умумӣ барои ичрои кор, хайрхоҳиву меҳрубонӣ, эҳтироми анъанаҳои миллӣ ва бисьёр фазилатҳои дигар, ки тарзи ҳаёти советии моро ташкил медиҳанд.

**Нахустин мулоқоти ман бо Эльвира Ивановна Риб дар комитети партиявии районн Кумсангир воқеъ шуд, ки он чо рост аз саҳ-**

ро, ки баробари дигарон арақи ҷабин мерехт, омад. Чеҳраи офтобсӯхта, дастони шахшӯл ва пироҳани оддие, ки ба бар дошт, ба он мафҳуми директор, ки дар тасаввури мо нақш бастааст, кам мувофиқат мекард. Ӯро дар ферма, дар саҳро тасаввур кардан осон аст, аммо на дар сукути кабинет. Зимнан, ҳоло Эльвира Ивановна кабинети кор надорад, чунон ки ҳанӯз идораи совхоз буньёд нашудааст. Бо вуҷуди ин кори роҳбарӣ бехалал идома меёбад. Рӯзи дигар мо ҳамроҳи Э. И. Риб дар тамоми шӯъбаҳои совхоз, ки фосилаи миёни онҳо калон аст, гашту гузор кардем, бо одамон сӯҳбат оростем. Пай бурда мешуд, ки Эльвира Ивановна на танҳо эҳтиёҷот ва ташвишҳои ҳар як ҷузъи хоҷагӣ, балки инчунин ғаму ташвиши ҳар касро медонад. Ӯ бо қаноатмандӣ изҳор намуд, ки се нафар коргарҷавонони совхозро розӣ кардааст, ки ба шӯъбаи ғоибонаи техникум дохил шаванд, зеро барои хоҷагӣ мутахассисони худӣ даркоранд. Боз нақл кард, ки чӣ хел ӯ тавонист рухсат гирад, то мошини обкашро ба мошини боркаш табдил диҳад, зеро совхоз алҳол аз мошинҳои боркаш танқисӣ мекашад. Бале, корҳои истеҳсолӣ ва тарбиявӣ дар совхоз чунон ба ҳам омезиш ёфтаанд, ки миёни онҳо ҳад гузоштан мушкил аст. Зимнан, дар совхоз ба ин кӯшиш ҳам намекунанд. Дар маҷлисҳои партиявӣ ҳар масъалае, ки мавриди муҳокима қарор гирад, албатта бо омили инсонӣ сахт пайваста мешавад ва манфиати одамонро ба инобат мегирад. Ин қоидаро Эльвира Ивановна кайҳо аз бар карда буд, ҳанӯз вақте ки ба ӯ роҳбарии бригадаи пахтакориро бовар карда супориданд. Аввал гумон дошт, ки аз ӯҳдаи иҷрои ин вазифа намебарояд, чунки аҳли бригада аз ӯ ҳама ба синну сол калон буданд, таҷрибаи фузунтар доштанд. Аммо сарвари ҷавон тавонист, ки ба ҳар дил роҳ ёбад. Ин ба сабабе рух дод, ки худ нахустин шуда ба кори душвор камар мебаст. Боз мисоли ибратбахше аз рӯзгори ӯ хотирнишон месозем. Дар арзи чандин сол Э. И. Риб отпуск нагирифтааст, ҳарчанд ки мунтазам ба ӯ отпуск дода мешуд. Имсол роҳхати туристӣ гирифта, ба саёҳат рафт, аммо рӯзи дигари бозгашт ба шӯъба омад ва даҳ рӯзи отпускро истифода набурд. Мо аз он дурем, то дигаронро даъват кунем, ки аз ӯ ибрат гиранд: ҳуқуқ ба истироҳатро Конституцияи СССР кафолат медиҳад ва он ҳатман риоя мешавад, аммо коммунист Риб дорои чунон фитрати оташин аст, дорои чунон эҳсоси масъулият барои иҷрои кор аст, ки бидуни он зиндагии худро — чи дар рӯзҳои ҷашн ва чи дар рӯзҳои муқаррарӣ — тасаввур намекунад.

**— Эльвира Ивановна, дар баромади худ дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон шумо изҳори ақида кардед, ки роҳбарон ва мутахассисони хоҷагиҳои ҷудогона хукҳоро фақат бо хӯроки серғизо парвариш кардан мумкин аст гуфта иштибоҳ мекунанд ва таъкид намудед, ки сарфи ин гуна хӯрокро 20—30 фоиз кам кардан мумкин аст, ба шарте ки ба вояи хӯрок юнучка, бехмева ва растаниҳои лӯбиёӣ ҳамроҳ карда шавад. Дар навбати худ, шумо ба вакилон арз кардед, ки коллективи совхоз назди худ вазифа гузоштааст, ки худи соли ҷорӣ ба парвариши ин зироатҳо пардозад ва ба вояи хӯроки чорво онҳоро дохил кунад. Оё ба хоҷагии шумо муяссар шуд, ки вазифаи пешбинишударо иҷро кунад. Ба ақидаи шумо, захираҳои афзун намудани самараи кори хоҷагӣ боз кадомхоянд?**

— Бале, дар роҳи иҷрои ин вазифаҳо қадамҳои аввалин гузоштем. Чанде пеш ба совхоз заминҳои нави нокорамро ҷудо карданд ва барои парвариши хӯроки чорво ду бригада таъсис дода шуд. Дар ибтидо бо ташаббуси ташкилоти партиявӣ ба онҳо тамоми коллективи хоҷагӣ ёрӣ мерасонад. Равшан аст, ки замини нав ғамхории навро тақозо дорад. Аз саҳро кас хаста баргардад ҳам, дилаш лабрез аз

суруру фарах аст. Ба сабабе сурурманд аст, ки нахустин шуда заминҳои нокорамро обод карда, нахустин ҳосилро аз он ба даст овардааст. Мо ҳоло чунон эҳсосотро аз сар мегузаронем, ки кашшофони водии зархези Вахш аз сар гузаронидаанд. Агар дар бораи натиҷаҳои мушаххас сухан ронем, пас аллакай ба шӯъбаҳои совхоз зироатҳои хӯрокие оварда мешаванд, ки дар заминҳои навкорами совхоз парвариш ёфтаанд. Ҳамин тариқ, роҳе, ки мо паймудем — аз андешаҳое, ки ба арзи вакилони съезд расонидам, то амалӣ гардонидани онҳо — роҳи кӯтоҳтарин буд ва дар ин амр ташкилотҳои район, аз ҷумла РАПО ба хоҷагии мо ёрии зиёд карданд. Захираҳои дигаре, ки мавриди истифодаи мо қарор гирифтанд, инҳоянд — мустаҳкам кардани интизоми меҳнат дар ҳар шӯъба, ҳисоби хоҷагии бригада, ки дар ҷорӣ кардани он аввалин қадамҳо гузоштаем, вусъат додани фаъолияти кори гурӯҳи назорати халқӣ, ки онро бо коммунистон мустаҳкам кардаем. Мекӯшем, ки муносибатҳои мутақобиларо бо корхонаҳои коркарди ашьёи хом, аз ҷумла бо заводи гӯшту шири Қӯрғонтеппа ба низом оварем. Нахустин моҳҳои баъди ташкили совхоз роҳбарони завод аз мо дархост карданд, ки хоҷагӣ худ бояд хукҳоро ба завод расонад. Ин талабро ба ҷо овардан душворӣ надошт, ба шарте ки дар корхона низоми қатъии қабули ҷорво мавҷуд мебуд. Мо маҷбур будем, ки ҳар моҳ ду-се касро аз ҳар шӯъба ҷудо кунем. Онҳо дар давоми чанд шабонарӯз дар завод хукҳоро бонӣ мекарданд ва вазни хукҳо рӯ ба коҳиш меовард. Дар айни замон завод барои нигоҳдошт ва қабули сариваҷтии ҷорво масъулияте ба зимма намегирифт. Тасаввур кардан душвор нест, ки ин ҳама ба хоҷагии мо чӣ қадар гарон меафтод. Ин масъалаи ҳалталабро мо дар маҷлиси кушодаи партиявӣ муҳокима кардем ва қарор додем: дар ин гуна шароит дигар кор кардан ғайриимкон аст, роҳбарони завод корро ба сомон овардан намехоҳанд, онҳоро маҷбур бояд кард, то инро ба ҷо оваранд. Маҷбур кардем. Ҳоло хукҳоро тавассути идораи маҳсулоттайёркунӣ дар худи шӯъбаҳои совхоз қабул мекунанд.

Ман ба сифати аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва маърӯзачии сиёсӣ зуд-зуд ба хоҷагиҳои дигари район меравам ва бо одамон мулоқот меварзам. Бояд қайд кард, ки бисьёр ташкилотҳои партиявӣ ва роҳбарони хоҷагӣ ҳозир масъалаҳоро зудтар ҳал мекунанд ва ба зиёд кардани самараи кор манфиатдории зиёд зоҳир менамоянд. Аз ин ҷост, ки район плани панҷсолаи истеҳсоли шир, гӯшт ва тухмро барзиёд ба иҷро расонд ва бисьёр хоҷагиҳо панҷсолаи ҷориро низ бомуваффақият оғоз намуданд. Аз ҷумла, дар нисбати ҳамин давраи соли гузашта дар район миқдори шири якрӯзаи модаговҳо 2 ҳазор литр афзуд, инчунин вазни миёнаи шабонарӯзии говҳо зиёд шуд, сифати тайёр кардани хӯроки ҷорво беҳтар гардид. Роҷеъ ба тарбияи кадрҳо барои кор дар хоҷагии қишлоқ ғамхории бештар зоҳир мешавад, омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ таъсис ёфт, ки дар он зиёда аз сесад нафар механизаторони оянда таълим мегиранд. Дар айни ҳол, ман дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва дар пленумҳои комитети партиявии район масъала ба миён гузоштам, ки моро зарур аст дар хусуси ташкили маишат ва истироҳати одамон бештар ғамхорӣ кунем. Меҳнатдӯстони деҳот ҳақ доранд умед банданд, ки хонаҳои онҳо на камтар аз хонаҳои шаҳр ободу барҳаво буда, кори умури маишат дуруст ба роҳ монда шуда бошад. Айб аст, ки дар сартарошхонаҳои район ягон нафар устои занона дуҷор намешавад, кори ательеҳо беҳбудӣ металабад. Мефаҳмем, ки ин масъалаҳо, хусусан ободонии хонаҳои истиқоматиро якбора ҳал кардан мушкил аст, аммо ҳал кардан зарур аст. Комитети партиявӣ, комиҷроияи район, роҳбарони хоҷагиҳо дар маҳалҳо барои танзими маишати меҳнаткашон ҷидду ҷаҳд ба кор мебаранд, вале аз тарафи ташкилотҳои республикавӣ низ ёрӣ даркор аст.

**— Ҳоло самтҳои асосии кори тарбияи идеявӣ дар хоҷагии шумо, дар район кадомҳоянд?**

— Синну соли миёнаи меҳнатдўстони совхоз 35—40 аст. Амалан ҳар аъзои коллектив маълумоти миёна, миёнаи махсус ё олӣ дорад, ки ба кори тарбияи идеявӣ хусусияти хосе мебахшад. Одамон аз пропагандистон, агитаторон ва ахборотчиёни сиёсӣ на шарҳу тафсири ҳақиқатҳои маълум, балки таҳлили амиқи мавзўи мавриди омўзиш ва муҳокима қароргирифтаро интизоранд. Ташкилоти партиявии мо пропагандистон ва роҳбарони ҳамаи звеноҳоро чунин дастур медиҳад. Мо аз нахустин рўзҳои мавҷудияти совхоз бештар ба кори индивидуалии байни одамон таваҷҷўҳ мекунем. Мисол, ҳангоме ки нахустин бригадаи ҳисоби хоҷагиро оид ба парвариши ҷавонаҳо ташкил додем, кўшидем, ашхосе ки ба ҳайати он дохил мешаванд, ҳамрўҳу ҳамроз ва шефтаи кори нав бошанд. Бо ҳар кадоме сўҳбат кардем, аз дархосту нақшаҳояшон пурсон шудем ва маслиҳат намудем, ки корро чӣ сон неку ба роҳ монем. Барои ташкилоти партиявӣ муҳим буд, ки ин бригада ҷиҳатҳои шоистаи худро нишон диҳад, бар илова ки на ҳама усули нави хоҷагиро меписанданд. Қасоне ҳам ҳастанд, ки баҳодиҳии фардии корро ҳимоя мекунанд. Дигар сохтани психологияи онҳо вазифаи мост. Алҳол дар бораи пешомадҳои фаъолияти бригадаи ҳисоби хоҷагӣ сухан рондан барвақт аст, вале нахустин иқдомҳои он моро хурсанд мекунанд ва умед мебахшанд, ки кор пеш хоҳад рафт.

Умуман, бисьёр хоҷагиҳои районро дида, ба хулосае меоям, ки дар кор бо одамон бисьёр навиҳо ба назар мерасанд. Ин амр нисбатан рангинтар сурат мегирад, ақидаву таклифҳои одамон ҳангоми ҳалли масъалаҳои мухталиф пурратар ба инобат гирифта мешаванд ва таваҷҷўҳ ба ҷавонон тақвият ёфтааст. Қоркунони партиявию советӣ ба маҳалҳо бештар мераванд, бо одамон мулоқот меварзанд, пропагандаи лекционӣ актуалитар шудааст. Дар кори тарбияи идеявӣ захираҳо низ ба мушоҳида мерасанд. Аз ҷумла, ба ақидаи ман, ҳанўз ба роли ошкоргўӣ кам баҳо дода мешавад, ки воситаи тавонои дигарсозии психологияи одамон мебошад. Барои аз рўзгори мо решакан сохтани бадмастӣ ва майзадагӣ ҳанўз кори зиёде анҷом додан зарур аст, зеро фақат бо манъ кардан масъала ҳал нахоҳад шуд. Бори дигар таъкид мекунам: мо дар бораи беҳбудии шароити меҳнат ва зиндагии мардуми деҳот мудом бояд дилсўзӣ кунем. Танҳо корҳои мушаххас асоси кори тарбиявии самарабахш буда метавонанд.

**Боз роҳ оғоз меёбад. Ин дафъа ҳамроҳи Эльвира Ивановна ва раиси комитети иттифоқи касаба Владимир Александрович Браун роҳи комплекси хукпарварии Навободи райони Куйбышевро пеш мегирем.**

**Барои таҷрибаомўзӣ меравем, — гуфт Эльвира Ивановна мақсади сафарро муайян карда. Дар совхоз давраи ташкилӣ анҷом ёфт ва назди коммунистон ва комитети иттифоқи касаба чунин масъала ҷиддӣ ба миён омад: самараи мусобиқаи социалистиро чӣ тавр афзун гардонд, то ки захираҳои дохилӣ ба ҳадди имкон ба ҳаракат оварда, омили инсонӣ фаъол гардонда ва ҳавасмандии аъзоёни коллектив ба натиҷаҳои ниҳоии кор зиёд карда шавад. Раҳораҳ Риб аз масъалаҳои дигар низ воқиф мешавад: ҳамкорон вояи хўроки чорворо чӣ гуна тартиб додаанд, нигоҳубини молҳоро чӣ хел ташкил кардаанд, ба зимистонгузаронии чорво чӣ гуна тайёрӣ дида мешавад... Ў таҳлил мекунад, муқоиса менамояд ва хулоса мебарорад. Албатта, шароити кор дар Навобод нисбат ба онҳо беҳтар аст. Комплекс механиконида шуда, кори дастӣ ба ҳадди кеҳин фуромадааст. Аммо Эльвира Ивановна боварӣ дорад, рўзе дур нест, ки дар фермаҳои хоҷагии ў шароити меҳнат, дар нисбати хоҷагиҳои дигар, беҳтар хоҳад шуд. Боварӣ дорад ва тамоми неруву ғайраташро ба оң равон мекунад, ки нақшаҳо амри воқеъ шаванд.**

**Мусоҳиб Н. КАРЕЛИНА**

# ЭҶОДИ МЕҲНАТКАШОН ДАР ХИЗМАТИ ПРОГРЕССИ ИЛМУ ТЕХНИКА

*Қ. МАСАИДОВ,*
*раиси Совети республикавии Ҷамъияти умумииттифоқии ихтироъкорон ва рационализаторони Тоҷикистон*

Партияи Коммунистӣ дар иҷрои вазифаҳои тезонидани прогресси илму техника, ба роҳи интенсивии тараққиёт гузарондани хоҷагии халқ мақоми махсус доштани эҷоди илмӣ ва техникии меҳнаткашонро таъкид мекунад. Партия онро шакли муҳимтарини иштироки миллионҳо дар тараққии иқтисодиёт ва идоракунии истеҳсолот, қувваи тавонои ҷамъиятии афзун гардондани неруи илмию техникӣ, воситаи самарабахши инкишофи ҳамаҷонибаи шахсият мешуморад.

Ба ихтироъкорӣ ва рационализатории оммавӣ В. И. Ленин ибтидо гузошта буд. Декрети 30 июни соли 1919 имзо кардаи ӯ «Дар бораи ихтироот» боиси инкишофи ихтироъкории советӣ дар асоси нав, асоси социалистӣ гардид. Дар декрети ленинӣ ғамхории партия ва ҳукумат дар бораи ба ҳаракати ҳақиқатан умумихалқӣ мубаддал шудани ихтироъкорӣ, инкишофи ташаббуси эҷодии меҳнаткашон ва ба мақсадҳои пойдор гардондани иқтисодиёти Мамлакати Советҳо дуруст истифода бурдани он равшану возеҳ ифода ёфт. Бори нахуст дар таърихи ҷаҳон нормаҳои принципан нави ҳуқуқӣ ба вуҷуд оварда шуда буданд: минбаъд ихтироот яке аз навъҳои моликияти социалистӣ гардида, ба хизмати тамоми ҷамъият гузошта, барои иҷрои вазифаҳои хоҷагии халқ равона карда шуд. Ҳуҷҷати нави ҳимоякунанда — шаҳодатномаи муаллифӣ — пайвастагии зичи манфиати ҷамъияти социалистӣ ва муаллифи ихтироотро таъмин намуда, муносибатҳои ихтироъкор ва ҷамъиятро дар асоси барои тарафайн муфид муқаррар мекард.

В. И. Ленин коркунони партиявию советӣ, роҳбарони хоҷагиро таълим медод, ки нисбат ба ихтироъкорон бодиққату боилтифот бошанд, ҳатто хурдтарин натиҷаҳои эҷодиёти онҳоро эҳтиёт кунанд. Декрети ленинӣ «Дар бораи ихтироот» оғози кори басо доманадоре дар роҳи вусъати ихтироъкорию рационализаторӣ гардид. Ихтироъкорону рационализаторони мамлакати мо дар солҳои Ҳокимияти Советӣ аз аввалин гулдастони танҳо то ба армияи бисьёрмиллионнафарии навоварон роҳи пуршараферо тай намуданд. Ҳоло қариб ҳар ҷорумин талабномае, ки дар ҷаҳон пешниҳод мешавад, ба ихтироъкори советӣ рост меояд.

Ин кор махсусан дар солҳои охир ривоҷу равнақ ёфт. Съезди XXVII КПСС дар ҳаёти мамлакат, халқи советӣ воқеаи марҳалавӣ гардид. Программаи васеи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, реконструкцияи калонмиқьёси хоҷагии халқ дар асоси прогресси илму техника, ки съезд баён намуд, ба миллионҳо меҳнат-

кашон, ба ҳамаи онҳое, ки бо меҳнати буньёдкоронаю эҷодии худ симои техникии истеҳсолоти муосирро ташаккул медиҳанд, роҳи дуруст ва аникро нишон медиҳад.

Комьёбиҳои мо дар энергетикаи атомӣ, радиоэлектроника, таҳқиқи кайҳон ва дигар соҳаҳои илму техника ба тамоми оламиён маълуманд. Миқдори ихтирооте торафт меафзояд, ки имкон медиҳад маҳсулоти гуногуни ба стандартҳои ҷаҳон мувофиқ ва ҳатто аз он беҳтар бароварда шавад. Чунончи, ҳангоми сохтмони ГЭС-и Норак даҳҳо ихтирооти нодир татбиқ карда шуд, ки мислашонро амалияи ҷаҳонии сохтмони станцияҳои электрии обӣ намедонист.

Ҷои тааҷҷуб нест, ки фирмаҳои хориҷӣ ба комьёбиҳои мо торафт бештар марок зоҳир менамоянд, аз мамлакати мо лицензия харида мегиранд, таҷрибаи техникиамонро меомӯзанд ва татбиқ мекунанд. Ҳозир ихтироъҳои советӣ дар зиёда аз 70 мамлакат патент карда шуда, миқдори лицензияҳои фурӯхташудаи ихтирооти советӣ дар панҷсолаи ёздаҳум назар ба панҷсолаи пешина якуним баробар афзуд.

Отряди бисьёрҳазорнафарии рационализаторон ва ихтироъкорони республикаи мо — коргарон, колхозчиён, инженерону техникҳо, ҷавонони эҷодкор дар кори офаридан ва такмил додани техника ва технология низ саҳми босазое мегузорад. Донишн ҳаматарафа, ҷустуҷӯи доимӣ, маҳорати дидани на фақат имрӯз, балки фардои истеҳсолот сифатҳои хоси рационализатори замони ҳозира мебошанд. Ҳар сол дар эҷоди техникӣ 11—12 ҳазор кас ширкат варзида, зиёда аз даҳ ҳазор таклифи рационализаторӣ ва беш аз 100 ихтироотро дар истеҳсолот татбиқ менамоянд. Ихтироъкорон ва рационализаторон барои ба тараққии иқтисодиёти республика гузоштани саҳми сазовор ва тезонидани прогресси техника ҷидду ҷаҳд намуда, ӯҳдадориҳои социалистиашонро дар панҷсолаи гузашта бомуваффақият иҷро карданд: самараи таклифҳои рационализатории онҳо 145 миллион сӯмро ташкил дод.

Дар ин бобат соли хотимавии панҷсолаи ёздаҳум соли рекордӣ гардид. Ба туфайли татбиқи таклифҳои рационализаторӣ ва ихтироот 35,3 миллион сӯмина ресурсҳои моддӣ, меҳнатӣ ва молиявӣ сарфа карда шуд, ки ин нисбат ба соли 1984-ум қариб ду миллион сӯм зиёд аст.

Ба фонди сарфаи соли 1985 ва умуман панҷсола ихтироъкорон ва рационализаторони корхонаҳои вазоратҳои энергетика ва электрификация, металлҳои ранга, Вазорати мелиорация ва хоҷагии об, Главтоҷиквводстрой, Вазорати саноати сабуки РСС Тоҷикистон ва як қатор ташкилотҳои дигар саҳми махсусан калон гузоштанд. Ба ин мусобиқаи социалистии ихтироъкорону рационализаторон низ мусоидат намуд. Бисьёр коллективҳои эҷодӣ ба шарафи съезди XXVII партия ӯҳдадориҳои калони социалистӣ қабул намуда, ташаббускори бисьёр иқдомҳои ватанпарварона гардиданд. Масалан, ташаббуси коллективи заводи гидрометаллургии Исфара дар бобати то кушодашавии съезди XXVII КПСС иҷро намудани плани семоҳаи барпо кардани фонди рационализатории сарфаю сариштакорӣ дар коллективҳои истеҳсолии республика ҳаматарафа дастгирӣ карда шуд. Даҳҳо ҳазор сӯми аз ҳисоби сарфаи ашьёи хом, масолеҳ ва ресурсҳо ба даст овардашуда рапорти ба худ хосе ба форуми партиявӣ гардид.

Дар панҷсолаи ёздаҳум самараи иқтисодии истифодаи ихтироот хеле афзуд. Масалан, дар сохтмони ГЭС-ҳои Роғун ва Бойғозӣ комплекси мошину таҷҳизоти тоннельсозии гидротехникӣ васеъ истифода бурда шуд. Асоси ба вуҷуд овардани техникаи навро ихтирооти мутаҳассисони управленияи махсуси «Гидроспецстрой» ташкил намуд, ки самараи иқтисодии татбиқи ин ихтироот ба якчанд миллион сӯм расид.

Дар заводи алюминийи Тоҷикистон роҳи ба кор бурдани ихтироот пеш гирифта шудааст. Истеҳсолотчиён ҳамроҳи кормандони институт-

ҳои тадқиқоти илмии соҳавӣ ва бюроҳои конструкторӣ тадбирҳои миқьёсан калони оид ба такмили технологияи электролизи алюминий ва истеҳсоли анодҳои пухтаро бомуваффақият ба амал баровардаанд.

Аз байни ихтирооте, ки на фақат дар мамлакатамон, балки дар хориҷа ҳам эътироф шудаанд, технологияи нодири ҳосил кардани алюминии холис ва металлҳои флоридӣ, усулҳои физикию химикии пешгӯӣ кардани зилзила, усулҳои самарабахши муайяну муолиҷа кардани касалии ҷигар, тарзҳои автоматикии обдиҳии зироатҳои хоҷагии қишлоқ ва ғайраҳоро номбар кардан мумкин аст.

Партия ва давлат фаъолияти эҷодии намояндагони синфи коргар ва интеллигенцияи техникиро сазоворона қадр мекунанд. Барои фаъолияти пурсамари ихтироъкорӣ ва рационализаторӣ ба электромонтёри заводи яхдони Душанбе Г. С. Кузенков, челонгари иттиҳодияи истеҳсолии пахтатозакунии Кӯлоб Ю. Салоев, сардори бригадаи комбинати хонасозии Орҷоникидзеобод Я. Сафаров, инженер-конструктори заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский В. Дандин ва бисьёр дигарон унвони «Рационализатори хизматнишондодаи РСС Тоҷикистон» дода, зиёда аз сад кас бо унвони «Ихтироъкори хизматнишондодаи РСС Тоҷикистон» сарфароз гардонда шудааст.

Дар иҷрои вазифаҳои тезонидани прогресси илму техника, ба эҷоди техникӣ васеъ ҷалб намудани меҳнаткашон яке аз ҷамъиятҳои оммавитарини ихтиёрӣ — Ҷамъияти умумииттифоқии дорандаи ордени Ленини ихтироъкорон ва рационализаторон роли муҳимеро мебозад. Дар республикаи мо зиёда аз 800 ташкилоти ибтидоии ВОИР беш аз 82 ҳазор нафар коргарон, колхозчиён, коркунони инженер-техникӣ, студентону талабагонро муттаҳид менамоянд. Зиёда аз ҳазор бюрои ҷамъиятии конструкторӣ ва патентӣ, бригадаҳои комплексии рационализаторон, советҳои навоварон таҳти роҳбарии бевоситаи советҳои ВОИР фаъолона кор мекунанд.

Қисми таркибии кори навоварон конкурсу азназаргузаронихо шудаанд. Фақат соли 1985-ум 700 конкурс гузаронда, ба ташкилотҳои ВОИР қариб чор ҳазор таклиф пешниҳод карда шуд, ки қисми зиёдч онҳо дар истеҳсолот ҷорӣ шуданд. Бо ёрии конкурсҳо ҳалли бисьёр масъалаҳои муҳими техникӣ муяссар гардид, диққати навоварон ба проблемаҳои зиёди муҳим ҷалб карда шуд.

Доираи вазифаҳое, ки Устави ВОИР ба зиммаи ҷамъияти мазкур гузоштааст, басо васеъ аст. Яке аз онҳо якҷоя бо комитетҳо ва советҳои иттифоқҳои касаба ташкил намудани мусобиқаи социалистии коллективҳои ихтироъкорон ва рационализаторон барои ба даст овардани натиҷаҳои калони ниҳоии кор мебошад. Дар панҷсолаи ҷорӣ мусобиқаи социалистӣ ҳамаи соҳаҳоро фаро гирифта, ҷидду ҷаҳди ихтироъкорону рационализаторон ба мақсади дар истеҳсолот васеъ ҷорӣ намудани комьёбиҳои илму техника, баланд бардоштани сифати маҳсулот, сарфаи ҳамаи навъҳои ресурсҳо равона карда хоҳад шуд.

Дар айни ҳол роҳбарони баъзе вазорату идораҳо, комитетҳои республикавии иттифоқҳои касаба дар ташкили мусобиқаи социалистии ихтироъкорону рационализаторон беғайратӣ зоҳир мекунанд. Масалан, дар панҷсолаи ёздаҳум он дар системаи Вазорати хоҷагии коммуналии РСС Тоҷикистон, Комитети давлатии агросаноатӣ, вазорати савдо, Тоҷикматлубот ташкил карда нашуд.

Мусобиқаи социалистии навоварон процесси эҷодист, роҳбарӣ ба он бошад, кори ҳаррӯзаест, ки расмиятчигӣ ва кӯҳнапарастиро рад мекунад. Ӯҳдадориҳое, ки ихтироъкорону рационализаторон қабул мекунанд, аз рӯи моҳияти худ талабномаҳо ба меҳнати баландмаҳсул дар асосҳои ҷамъиятӣ мебошанд. Бинобар ин комитетҳои иттифоқи касаба, советҳои ВОИР ва роҳбарони хоҷагӣ бояд манфиатдор бошанд, ки ӯҳдадориҳои ихтироъкорону рационализаторон пурра иҷро гарданд.

Яке аз вазифаҳои муҳими советҳои ВОИР ин якҷоя бо комитетҳои иттифоқи касаба иштирок кардан дар иҷрои программаҳои комплексии кам намудани меҳнати дастӣ, сарфаи ашьёи хом, масолеҳ ва ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ ва ғайра мебошад. Дар панҷсолаи гузашта адади таклифҳои оид ба кам кардани меҳнати дастӣ дар миқдори умумии таклифҳо ба 15 фоиз, дар корхонаҳои алоҳида бошад, ба 30 фоиз расид. Дар натиҷаи ин фақат соли гузашта муяссар гардид, ки қариб 1400 кас аз меҳнати вазнини дастӣ озод карда шавад.

Дар айни замон дар ин бобат ҳанӯз бисьёр корҳоро ба ҷо овардан лозим аст. Мувофиқи маълумотҳои тахминӣ, аз се ду қисми корҳои дастиро механиконидан мумкин аст. Дар сохтмон корҳои пардоздиҳӣ, сантехникӣ, электромонтаж, бисьёр навъҳои кори хоҷагии қишлоқ, хоҷагии коммуналӣ ва адои хизмати маишии аҳолӣ махсусан суст механиконида мешаванд.

Советҳои ВОИР афкори эҷодии рационализаторон ва ихтироъкоронро ба ҷустуҷӯи роҳҳои сарфаи ресурсҳои моддию ашьёи хом равона мекунанд. Дар як қатор корхонаҳо бо ташаббус ва иштироки бевоситаи советҳои ВОИР планҳои муфассали тематикӣ тартиб дода, ба ихтироотн муҳимтарин дар цехҳо ва участкаҳо бригадаҳои комплексии эҷодӣ ва рационализаторони алоҳида вобаста карда шудаанд. Фақат соли 1985 татбиқи таклифҳои оид ба эҳтиёт кардани ресурсҳо имкон дод, ки қариб 11 ҳазор тонна металл, 30 миллион киловатт-соат энергияи электр, 71 ҳазор гекакалорий энергияи гармӣ, қариб 8 ҳазор тонна сӯзишвории деҳхона ва бисьёр дигар ресурсҳо сарфа карда шаванд. Аммо дар сурати ба ҷустуҷӯи захираҳои сарфакорӣ ҳамроҳ шудани ҳар як аъзои ВОИР, ҳар як меҳнаткаш ин рақамҳо бештар мебуданд. Мутаассифона, баъзе роҳбарони истеҳсолот ба сарфакорию эҳтиёткорӣ даъват мекунанду барои ташкили кори амалӣ дар коллективҳо ҷорае намебинанд. Чунончи, дар Управленияи хоҷагии моҳии республика, трестҳои «Кӯлобоблсельстрой», «Қолхозободсельстрой», «Тоҷиккоопстрой», иттиҳодияҳои истеҳсолии районии «Тоҷиксельхозхимия» дар давоми ду сол ягон таклифи рационализаторӣ пешниҳод карда нашудааст. Мо бо фактҳое ҳам дучор мешавем, ки дар корхонаҳо ресурсҳои аз ҳисоби татбиқи ихтироот ва таклифҳои рационализаторӣ сарфагардида ба ҳисоб гирифта намешаванд. Баъзан шӯъбаҳои планкашию иқтисодии корхонаҳо ҳангоми ҳисоб кардани сарфаи дар натиҷаи татбиқи ихтироот ё таклифҳои рационализаторӣ ба даст овардашуда бемасъулиятии комил зоҳир менамоянд. Маҳз аз ҳамин сабаб солҳои охир фоизи таклифҳои татбиқшудае, ки самараи иқтисодиашон ҳисоб карда баромада шудааст, намеафзояд. Масалан, дар системаи Тоҷикглавводстрой ин нишондиҳанда солҳост, ки аз 39 фоиз зиёдтар намешавад. Умуман дар республика соли 1985 самараи иқтисодии ҳамагӣ 44,3 фоизи таклифҳои рационализаторӣ ҳисоб карда баромада шуда буд. Дар республика ҳар сол садҳо ҳазор сӯми сарфагардида ба ҳисоб гирифта намешавад. Ҳол он ки фақат як фоиз афзудани таклифҳои татбиқшуда ба фонди сарфаи республика 775 ҳазор сӯм илова мекунад.

Дар байни вазифаҳои муҳимтарини панҷсолаи ҷорӣ иҷро кардани Программаи озуқаворин СССР аҳамияти махсус дорад. Дар ин бобат навоварони истеҳсолот саҳми босазое гузошта метавонанд. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки соли гузашта дар натиҷаи истифодаи хелҳои нави селекционии пахта ва тухмии зироатҳои дигари хоҷагии қишлоқ, инчунин дар комплекси агросаноатии республика ҷорӣ кардани технологияҳои прогрессивӣ 15,8 миллион сӯм сарфа карда шуд. Ин назар ба соли 1984-ум 26,3 фоиз зиёд аст. Қори умури техникӣ ва иқтисодии чунин хоҷагиҳо, ба монанди колхози ба номи Ленини районн Восеъ, колхози ба номи Фрунзеи райони Хуҷанд, колхози «Коммунизм»-и райони Ленин шоёни таҳсин аст. Дар ин хоҷагиҳо комьёби-

ҳои илму техника фаъолона ҷорӣ карда, эҷодкории техникии меҳнаткашони деҳот ҳаматарафа инкишоф дода мешавад.

Саҳми ихтироъкорон дар тараққии хоҷагии қишлоқ низ калон аст. Солҳои охир як қатор усулҳои пурмаҳсули пеш аз кишт кор карда баромадани чигит ҷорӣ карда шуданд. Истифодаи технологияҳои нав нешзании тухмиро 15—20 фоиз, ҳосили ҳар гектар пахтазорро бошад, 2—3 центнер зиёд мекунад. Муаллифони ихтироот олимони Институти химия ва Шӯъбаи генетикаи умумии пахтаи АФ РСС Тоҷикистон мебошанд.

Соли 1985 амалан ҳамаи соҳаҳои системаи агросаноатӣ дар роҳи инкишофи эҷоди техникӣ қадаме ба пеш гузоштанд. Аммо бисёр корхонаҳо, колхозу совхозҳо низ ҳастанд, ки дар кори ихтироъкорӣ ва ратсионализаторӣ иштирок намекунанд. Дар як қатор ҷойҳо ба ҳисобу қайд гирифтани таклифҳои ратсионализаторӣ ташкил карда нашудааст, роҳбарону мутахассисон ба роль ва аҳамияти ин кор баҳои сазовор намедиҳанд. Мутахассисони соҳаи зотпарварӣ ва ветеринария ҳам дар назди коркунони хоҷагии қишлоқ қарздоранд. Самараи кори муассисаҳои илмии Комитети давлати агросаноатӣ кам аст. Фақат баъзе корҳои ин муассисаҳо ба дараҷаи ихтироот иҷро карда шудаанд. Чунончи, солҳои 1981—1985 дар институти тадқиқоти илмии зироат ва институти тадқиқоти илмии чорводорӣ зиёда аз 30 рисола ҳимоя карда шудаасту вале ягонтои онҳо дорои аҳамияти ихтироот намебошанд. Ҳатто ихтирооти начандон зиёди мавҷуда дар истеҳсолот хеле суст татбиқ карда мешавад. Дар ягон институтҳои зикршуда ҷузъҳои патентӣ нестанд, фондҳои патентӣ ба вуҷуд оварда намешаванд, ба ходимони илмӣ асосҳои патенткунӣ омӯхта намешавад.

Ба ақидаи мо, вақти он расидааст, ки барои азнавсозии ихтироъкорӣ ва ратсионализаторӣ чи дар соҳаи илм ва чи дар соҳаҳои истеҳсолӣ ҷораҳои қатъӣ дида, роҳбарӣ ба он дар заминаи мустаҳками ташкилӣ ба роҳ монда, масъулияти роҳбарону мутахассисон барои собитқадамона дар ҳаёт татбиқ намудани сиёсати партия дар соҳаи прогресси илму техника қатъиян баланд бардошта шавад.

Дар афзудани нерӯи ихтирооти республика роли Академияи фанҳои республика, муассисаҳои тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашию конструкторӣ, инчунин донишкадаҳои олӣ басо калон аст. Дар панҷсолаи ёздаҳум кори ихтироъкорӣ дар ин ҷо хеле вусъат ёфт. Дар ихтироъкории соҳаи илм мисли пештара Институти химияи Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон дар сафи пеш аст. 70 фоизи ходимони илмии институти мазкур ҳар сол барои ихтироот шаҳодатнома мегиранд. Адади ихтирооте, ки дар истеҳсолот истифода шудааст, инчунин самараи иқтисодии онҳо афзудааст. Институти физикаю техникаи АФ РСС Тоҷикистон, шӯъбаи тоҷикистонии тадқиқоти илмии Вазорати энергетика ва электрификацияи СССР, институти тадқиқоти илмии масолеҳи бинокории Вазорати саноати масолеҳи бинокории РСС Тоҷикистон, Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин дар панҷсолаи гузашта ба натиҷаҳои назаррас ноил гардиданд. Фақат дар системаи Академияи фанҳои республика дар зарфи панҷсола барои 208 ихтироот шаҳодатномаи муаллифӣ гирифта шуд. Ба ихтироъкорӣ амалан ҳамаи муассисаҳои табиатшиносию техникии академия ҳамроҳ шуданд.

Барои комилан ба хизмати илм ва истеҳсолот ва хоҷагии халқ гузоштани афкори эҷодӣ системаи роҳбариро ба кори ихтироъкорӣ ва патенту лицензиягирӣ ба тартиб андохтан лозим аст. Бояд гуфт, ки ба қарибӣ дар бораи дар назди президиуми Академияи фанҳои республика ташкил кардани умури патенту лицензиягирӣ қарор қабул шуд. Ба ақидаи мо, барпо кардани умуре, ки бо ҷорӣ намудани ихтирооти академӣ дар истеҳсолот машғул мешуда бошад, муфид мебуд.

Бояд гуфт, ки вазъияти кори татбиқ намудани таклифҳои навоварон моро қонеъ кунонда наметавонад. Чунончи, дар охири соли 1985-

ум 16 фоизи таклифҳои пешниҳодшуда дар истеҳсолот чорӣ карда на-шуданд. Дар ин бобат вазъияти кор махсусан дар корхонаҳои вазо-ратҳои иттифоқӣ бад аст. Соли гузашта дар системаи Вазорати саноати химия 67 фоиз, Вазорати саноати электротехника ва Вазорати ну-риҳои минералӣ 52 фоизи таклифҳо истифода нашуда монданд. Дар корхонаҳои вилояти Қӯрғонтеппа ҳамагӣ 43 фоизи таклифҳои пешни-ҳодшуда татбиқ карда шуданд.

Масъалаи чорӣ намудани ихтироот ҳам кӯндаланг меистад. Ин кори муҳим алҳол аз рӯи план ва мунтазамона ба роҳ монда нашуда-аст. Вазни қиёсии мавзӯъҳое, ки чорӣ намудани ихтироотро пешбинӣ мекунанд, ҳар сол ҳамагӣ 3 фоизи шумораи умумии ихтироотн ба Пла-ни давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республика дохилшуда-ро ташкил медиҳад. Бисьёр ихтироотн тавсиякардаи Комитети давла-тии оид ба ихтироот ва вазоратҳои иттифоқӣ, органҳои ахбороти ил-мию техникӣ ҳам аз мадди диққат дур мемонанд. Точиксовпроф, Со-вети республикавии ВОИР ҳар сол ба вазоратҳо ва Госплани респуб-лика як қатор ихтироотн пурқиматро барои дохил намудан ба план-ҳои дахлдор пешниҳод мекунад. Аммо ҳамаи онҳо дар рӯи коғаз ме-монанд.

Чанде пеш бо ташаббуси ВЦСПС ва Госплани СССР комиссияи байниидоравии оид ба тезонидани татбиқи ихтироот дар хочагии халқ барпо карда шуд. Точиксовпроф ва Совети республикавии ВОИР ба ташкилотҳои дахлдор доир ба ташкил кардани ҳамин гуна органи республикавӣ таклифҳои худро пешниҳод намуданд. Мутаассифона, ин масъала алҳол ҳал карда нашудааст.

Эътироф бояд кард, ки дар республика худи структураи идораку-нии кори ихтироъкорию рационализаторӣ такмил дода нашудааст. Аз 42 вазорату идораҳо фақат дар даҳтоашон ва аз ҳамаи корхонаҳо ҳамагӣ дар 30-тоашон коркунони штатие ҳастанд, ки бо масъалаҳои ихтироъкорӣ ва рационализаторӣ машғуланд. Баъзан штати ин гуна коркунони камшумор ҳам ихтисор карда мешавад. Вазъият боз аз он сабаб душвортар мегардад, ки дар структураи органҳои директивӣ коркуноне пешбинӣ нашудаанд, ки бо кори ихтироъкорӣ ва рационал-лизаторӣ машғул мешуда бошанд. Ҳол он ки дар республикаҳои бар-дарии Осиёи Миёна тачрибаи барпо кардану ба роҳ мондани кори ин гуна органҳо, ки ваколатҳои зарурӣ дошта, масъалаҳои ривочи их-тироъкорӣ ва рационализаториро бо камоли кордонӣ ҳал карда мета-вонанд, ҳосил шудааст.

Ихтироъкорону рационализаторон, ташкилотҳои ВОИР барои панчсолаи дувоздаҳум вазифаҳои калонро ба ӯҳда гирифтаанд. Аз ҳи-соби дар истеҳсолот васеъ чорӣ намудани ихтирооту таклифҳои рацио-нализаторӣ сарфа кардани камаш 160 миллион сӯм пешбинӣ шудааст. Ин кори муттафиқонаи садҳо коллективҳои меҳнатӣ, ғайрати эчодӣ, ташаббус ва чустучӯи доимиро тақозо дорад.

# ЭЪТИҚОДИ КОММУНИСТӢ—АСОСИ ҶАҲОНБИНИИ ИЛМИЮ АТЕИСТӢ

*Р. МАҶИДОВ,*
*доктори илми фалсафа,*
*мудири сектори таърихи дин*
*ва атеизми илмии шӯъбаи фалсафаи*
*АФ РСС Тоҷикистон*

Эътиқоди коммунистӣ ҳамчун хосияти шуур маънои бовари комил ба ҳаққонияти идеалҳои коммунизм, кӯшиши дар меҳнат, дар фаъолияти ҷамъиятӣ татбиқ кардани онҳо, дар зиндагӣ ҳатман ба роҳбарӣ гирифтани принципу нормаҳои ахлоқи коммунистиро дорад. Эътиқоди амиқи коммунистӣ, садоқати комил ба идеалҳои коммунизм хоси классикони марксизм-ленинизм буданд. Эътиқоди коммунистӣ ба назариётчиёни бузурги афкори революционӣ, ташкилотчиён ва иштирокчиёни бевоситаи муборизаҳои революционӣ имконият дод, ки халокати ногузири капитализм ва тантанаи социализм ва коммунизмро пешгӯӣ намоянд. Моҳи декабри соли 1916 В. И. Ленин дар мактубаш ба Инесса Арманд навишта буд: «Ана ҳамин аст тақдири ман. Як маъракаи ҷангӣ аз паси маъракаи ҷангии дигар — ба муқобили аҳмақиҳо ва бемазагӣҳои сиёсӣ, оппортунизм ва ҳоказо. Ин аз соли 1893 боз. Ба ивази ин нафрату адовати одамони бемаза нисбат ба ман. Лекин ҳар чи ҳам бошад, ман ин тақдирамро ба «сулҳи» бо одамони бемаза иваз намекардам» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 35, саҳ. 248).

Марксизм-ленинизм эътиқоди коммунистиро ба ду дараҷа — дараҷаи муқаррарӣ ва илмӣ ҷудо мекунад. Дараҷаи якум дар заминаи маишат ва зиндагии ҷамъиятии одамон ташаккул ёфта, воқеияти объективиро умуман дуруст инъикос менамояд ва мавқеи одамонро дар воқеаҳои рӯзгор амиқ муайян менамояд. Вале сохтмони муваффақиятноки ҷамъияти коммунистӣ бе дараҷаи илмии эътиқоди коммунистӣ, ки ҳамаи нишонаҳои идроки илмӣ хоси онанд, ғайриимкон мебошад. Дараҷаи илмии эътиқоди коммунистӣ, ки зери таъсири фаъолияти мақсадноки идеологии КПСС ташаккул меёбад, имкон медиҳад, ки дар муборизаи идеяҳои мухталиф мавқеи дуруст интихоб карда, ақидаҳои ба марксизм-ленинизм душманона, аз ҷумла ақоиди динӣ бо эътимоди том рад карда шаванд.

КПСС дар фаъолияти идеологии худ ба кори дар одамони советӣ ташаккул додани эътиқоди коммунистӣ, дар мисоли ҳаёти пуршарафи К. Маркс, Ф. Энгельс ва В. И. Ленин тарбия намудани одамон аҳамияти бағоят калон медиҳад. Вай бахри он ҷидду ҷаҳд менамояд, ки эътиқоди коммунистии аъзоёни ҷамъияти мо дар тамоми соҳаҳои ҳаёту фаъолияти онҳо: фаъолияти меҳнатӣ, ҷамъиятию сиёсӣ, оилавию маишӣ ва ғайраҳо зоҳир гардад. Хизмат кардан ба нафъи социализм, ба кори коммунизм, дараҷаи баланди фаъолӣ ва шуурнокии одамон пеш аз ҳама дар соҳаи фаъолияти меҳнатӣ, ҷамъиятӣ ва сиёсӣ меъёри муҳимтарини эътиқоди коммунистӣ мебошад.

Эътиқоди коммунистӣ эътиқоди атеистиро низ дар бар гирифта,

асоси ҷаҳонбинии илмии материалистӣ, атеистиро ташкил менамояд. КПСС дар бораи тарбияи атеистии меҳнаткашон доимо ғамхорӣ карда, мунтазам донишҳои илмии материалистиро ташвиқу талқин карда, барои татбиқи амалии принципи «аз дониш — ба эътиқод, аз эътиқод — ба амалиёт» ҷидду ҷаҳд менамояд. Қувваи эътиқоди атеистӣ дар боварии комил доштани шахс аст, ки асоси онро дарки қонунҳои объективии табиат ва ҷамъият ташкил медиҳад. Маҳз боварии комил доштан ба ақидаи худ ба шахс имкон медиҳад, ки «ин ақидаҳоро дар ҳузури ҳар касе, ки бошад ва кадом вақте ки бошад, ба қадри кифоя бомуваффақият ҳимоя карда... тавонад» (В. И. Ленин Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 505).

Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти мо ҳанӯз муяссар нашудааст, ки дониши андӯхтаи ҳамаи одамони советӣ оид ба марксизм-ленинизм, аз ҷумла оид ба атеизми илмӣ ба эътиқоди амиқ мубаддал гардида ва дар фаъолияти амалӣ таҷассум ёбад, ки ин дар айни замон оштинопазириро нисбат ба зуҳуроти идеологияи бегона, аз ҷумла идеологияи динӣ, инчунин иштироки фаъолонаро дар амалияи пропагандаи атеистӣ ифода менамуд. Ба замми ин, чунон ки тадқиқотҳои социологӣ нишон доданд, ҳанӯз як қисми одамони советӣ ба дин эътиқод доранд.

Маҳз барои ҳамин КПСС дар шароити такомулоти социализм ҳам ба тарбияи атеистии меҳнаткашон диққати доимӣ медиҳад, ки зуҳуроти нави равшани он қарорҳои таърихии съезди XXVII КПСС мебошанд. Дар таҳрири нави Программаи КПСС, ки онро съезди XXVII партия қабул кард, чунин гуфта шудааст: «Партия воситаҳои таъсиргузории идеявиро барои ҳамаҷониба паҳн кардани ҷаҳонфаҳмии илмии материалистӣ, барои бартараф шудани хурофоти динӣ истифода бурда, дар ин асно ба таҳқир шудани ҳисси диндорон роҳ намедиҳад. Партия тарафдори бекаму кост риоя шудани гарантияҳои конституционии озодии виҷдон буда, кӯшишҳои бар зарари манфиатҳои ҷамъият ва шахс истифода бурдани динро маҳкум мекунад. Вусъат додани фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятии мардум, маърифатнок кардани онҳо, ҳамаҷониба паҳн кардани одату маросимҳои нави советӣ қисми муҳими таркибии тарбияи атеистӣ мебошад».

Дар таҳрири нави Программаи партия нишондоди В. И. Ленин дар бораи авфнопазирии таҳқир кардани иззати нафси диндорон нигоҳ дошта шудааст. КПСС ҳамеша хурдтарин таҳқиркунии иззати нафси диндорон, ҳама гуна маъмуриятчигиро дар мубориза ба муқобили дин маҳкум мекунад. Ин ҳам дар Программаи дуюм ва ҳам дар Программаи сеюми партия ифода ёфтааст. Лекторон, пропагандистони атеизм, муаллифони материалҳои дахлдори матбуоти даврӣ бояд ин нуктаи Программаи КПСС-ро ҳатман ба роҳбарӣ гиранд.

Татбиқи амалии нуктаҳои Программаи КПСС дар соҳаи тарбияи атеистӣ зарурати таҳқиқи минбаъдаи амиқи илмии чунин проблемаҳои актуалиро ба миён меоварад: ҷамъбаст намудани таҷрибаи таърихии КПСС дар роҳи ба амал баровардани программаи ленинии барҳам додани ақоиди динӣ ва ташаккул додани ҷаҳонбинии илмӣ; принципҳои ленинии тарбияи атеистӣ; озодии социалистии виҷдон ва таҳрифкориҳои буржуазӣ-клерикалӣ; моҳияти экстремизми динӣ; ислом дар нақшаҳои антикоммунизм; расму оинҳои нав — омили тарбияи шахсияти ҳамаҷониба инкишофёфта; муносибати комплексӣ дар тарбияи атеистӣ.

Вазифаи муҳими олимону пропагандистон шарҳи ҳаматарафаи сиёсати социалии КПСС дар ташаккул ёфтани эътиқоди коммунистӣ, ҷаҳонбинии илмию атеистӣ мебошад. Ба ин муносибат тадқиқи проблемаҳои баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволӣ, пойдор гардондани принципҳои адолати социалӣ, ҳамчун омили секуляризацияи шуур ва рафтори одамон, такомулоти муносибатҳои миллӣ, ҳам-

чун омили барҳамдиҳии боқимондаҳои динию миллатчигӣ аҳамияти бағоят калон пайдо мекунад.

Яке аз зуҳуроти эътиқоди коммунистӣ муносибати оштинопазирона нисбати дурравиҳо аз нормаҳои ҳаёти умумии социалистӣ ва ҳодисаҳои бадахлоқӣ мебошад, ки муҳити маънавии ҷамъиятро заҳролуд мекунад. Чи тавре маълум аст, ҳоло дар байни мо чунин одамоне ҳастанд, ки рафтору ахлоқи онҳо на танҳо ба идеали коммунистӣ, балки ба нормаҳои муқаррарии ҳаёти умумии инсонӣ мувофиқат надоранд. Муборизаи қатъӣ ва оштинопазиронаи эълонкардаи КПСС ба муқобили ҳама гуна зуҳуроти манфии ба табиати социализм бегона, монанди тороҷ кардани моликияти социалистӣ, порахӯрӣ, бюрократизм, тамаъкорию хушомадгӯӣ, маҳалчигӣ, шовинизм ва миллатчигӣ ба ҷаҳонбинии одамон, қавӣ гардидани боварии онҳо ба идеалҳои мо, пойдоршавии принципҳои адолати социалӣ ва оптимизми социалӣ таъсири мусбат мерасонад. Дар назар бояд дошт, ки ҳамаи ин ҳодисаҳои манфӣ процесси секуляризация ва ташаккули ҷаҳонбинии илмии одамони советиро ба андозае бозмедоранд.

Дар съезди XXVII КПСС зарурати минбаъд ҳам такмил додани тарзи социалистии ҳаёт, ки ба принципҳои адолати социалӣ асос ёфтааст, махсус таъкид карда шуд. Гап дар он аст, ки дар системаи омилҳои секуляризация тарзи социалистии зиндагӣ мақоми махсус дорад. Дигаргуниҳои соҳаи иқтисодиёт, муносибатҳои социалӣ, маданият, маишат, революцияи илмию техникӣ пеш аз ҳама ба тағйири тарзи зиндагии одамон ва тавассути он ба шуур ва, дар ниҳояти кор, ба ҷаҳонбинии одам, ба муносибати вай ба дин таъсир мерасонанд. «Ҳаёту фаъолияти фардҳо чӣ гуна бошад, худи онҳо ҳамонгунаанд» (Қ. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 3, саҳ. 19).

Барои ташаккул ёфтани эътиқоди коммунистӣ қатъиян дар амал татбиқ намудани принципи адолати социалӣ ҳамчун шарти муҳимтарини муттаҳидии одамони советӣ, устувории сиёсии ҷамъият, тараққиёти динамикии он аҳамияти калон дорад.

Тадқиқотҳои социологӣ нишон доданд, ки манбаи асосии паҳн гардидани ақидаи динӣ дар байни ҷавонон оилаҳои диндор мебошанд. Ин роҳро танҳо дар сурати ба амал баровардани маҷмӯи тадбирҳои социалию иқтисодӣ, маданию маишӣ ва тарбиявӣ бастан мумкин. Маълум аст, ки дар як қатор районҳои республика фоизи соҳибхоназанон ҳанӯз калон аст ва занҳое, ки аз таъсири муфиди коллективҳои меҳнатӣ берун мондаанд, ба дин бештар боварӣ доранд, ки ин ба тарбияи фарзандон ба андозае таъсири манфӣ мерасонад. Ба ин муносибат қайд бояд кард, ки барои республикаҳои Осиёи Миёна хеле зиёд намудани ҳаҷми хизматрасонии маишӣ, беҳтар намудани хизмати тиббӣ ба аҳолӣ, муҳайё намудани шароит барои муҳофизати саломатии модару кӯдак, тарбияи фарзандон аҳамияти бағоят калон дорад.

Аз меҳнати вазнини рӯзгор озод ва ба ҳаёти истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ ҷалб кардани занон, барҳам додани табобати бахшигӣ, ҳама гуна анъанаю оинҳои динии бо таваллуд ва нигаҳдории саломатии кӯдак алоқаманд ва ғайраҳо аз бисьёр ҷиҳат ба ҳалли ҳамин проблемаҳо вобаста аст. Чунон ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, барои занон чунин шароити меҳнату маишат муҳайё кардан лозим аст, ки он барои бомуваффақият ба ҳам мутобиқ намудани вазифаи модарӣ ва иштироки фаъолона дар меҳнат ва ҳаёти ҷамъиятӣ мусоидат намояд.

Дар ҷавонон ташаккул додани идеянокӣ ва эътиқоди коммунистӣ мавриди ғамхории махсуси КПСС мебошад. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи беҳтар намудани роҳбарии партиявӣ ба комсомол ва баланд бардоштани роли он дар тарбияи коммунистии ҷавонон» вазифа гузошта шудааст, ки дар ҷавонон ҷаҳонбинии марксистӣ-ленни-

нӣ, шуурнокии синфӣ, оштинопазирӣ нисбат ба идеологияи буржуазӣ, ҳамаи он чи ки хилофи адолати социалӣ мебошад, собитқадамона тарбия карда шавад». Мутаассифона, чунон ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, баъзе ҷавонон ба сабаби гумроҳии идеявӣ ва сиёсӣ, надоштани таҷрибаи ҳаётӣ, инчунин бо таъсири пропагандаи буржуазӣ кирдорҳое содир менамоянд, ки ба ахлоқу одоби коммунистӣ бегонаанд. Қисми ҷавонон бо як қатор сабабҳо ҳанӯз зери таъсири динанд, дар муносибат ба дин ва атеизм бепарвоӣ зоҳир менамоянд.

Ба ин муносибат, ба ақидаи мо, як андоза зиёд кардани миқдори соатҳо оид ба омӯзиши проблемаҳои назария ва амалияи атеизми илмӣ дар курсҳои институтҳои республикавӣ ва вилоятии такмили ихтисоси муаллимон, пурзӯр кардани диққат ба кори омӯхтани атеизми марксистӣ-ленинӣ дар системаи маорифи сиёсӣ, ба сифати шунавандагони шӯъбаи атеизми илмии университетҳои марксизм-ленинизми назди комитетҳои шаҳрии партия, мактабҳои яксола ва дусолаи тайёркунии лекторони атеизми илмӣ ҷалб кардани муаллимон мувофиқи мақсад мебуд. Дар бораи бо адабиёти зарурӣ, васоити илмию методӣ оид ба баланд бардоштани самараи шаклу усулҳои тарбияи атеистии хонандагон таъмин намудани муаллимон ғамхорӣ кардан лозим.

Мубориза ба муқобили боқимондаҳои зарарноки замони гузашта, оину анъанаҳои реакционӣ, баҳри ташаккули эътиқоди коммунистӣ кори умумипартиявӣ, кори тамоми ҷамъият, тамоми интеллигенция, аз ҷумла ходимони адабиёт ва санъат мебошад. Таърихи ҳаракати оммавии атеистии солҳои 20—30-юм далели он аст, ки дар ин кори хайр шоирону нависандагони Тоҷикистон иштироки фаъолона доштанд: дар матбуоти даврии он солҳо мунтазам шеърҳо, очерку ҳикояҳои танқидкунандаи идеологияи динӣ, инчунин пропагандакунандаи афзалияти тарзи социалистии ҳаёт чоп мешуданд. Ғамхорӣ кардан лозим, ки ин анъанаи накӯ дар шароити такомулоти социализм дар асоси сифатан нав инкишоф ёбад. Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва съезди IX нависандагони Тоҷикистон аз мавқеъҳои принципиалии партиявӣ қайд карда шуд, ки солҳои охир нависандагон аз мубориза ба муқобили зуҳуроти идеологияи бегона, ақоиди динӣ дар канор мондаанд, адибон ба ин мавзӯъ беҷуръатона дахл мекунанд. Ба ҷуз намоишномаи «Дар чорсӯ» аз рӯи пьесаи Н. Табаров асари дигари драматургӣ, кинематографӣ ё дигар навъи санъатро, ки ба проблемаҳои тарбияи атеистӣ ва танқиди урфу одатҳои динӣ, фаъолияти зиддиҷамъиятии ҳомиёни ҷудогонаи дин бахшида шудаанд, номбар кардан душвор аст.

Дар вақтҳои охир кори фош кардани таҳрифоти буржуазию клерикалии мавқеи дин, масҷиду калисо ва мӯътақидони дин дар СССР, кӯшишҳои ба мақсадҳои антикоммунизм ва антисоветизм истифода бурдани омили динӣ, аз ҷумла дини ислом, хеле беҳтар шудааст: як қатор мақолаҳои илмӣ ва илмии оммавӣ нашр гардиданд, дар асоси ҷамъбасти тадқиқотҳо рисолаҳои номзадӣ ҳимоя карда, лекцияҳо хонда мешаванд. Вале аз рӯи ин проблема ҳанӯз асарҳои фундаменталӣ нашр нашудаанд, дар кори контрпропагандистӣ амалиёти фаврӣ ҳис карда намешавад.

Қариб дар ҳама конференцияҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии дар арафаи съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон баргузоргардида дар хусуси камбудиҳои ҷиддии пропагандаи атеистӣ сухан рафт. Дар Резолюцияи съезди XXVII партия аз рӯи Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС қайд карда шудааст, ки дар соҳаи идеология камбудиҳои ҷиддӣ: маъракабозӣ, дур шудани пропаганда аз ҳаёт ва баҳои лозима надодан ба ҷиддитарин проблемаҳои ҳалталаб, унсурҳои схоластика ва зоҳирбинӣ ҳоло ҳам вуҷуд доранд. Ин ба пропаганда ва тарбияи атеистӣ низ пурра дахл дорад. Дар съезди XX Партияи

Коммунистии Тоҷикистон нишон дода шуда буд, ки камбудиҳои ҷиддии пропагандаи атеистӣ суст бартараф карда мешаванд, дар баъзе вилоятҳо риояи расму оинҳои динӣ кам намешавад, базаи моддии анъанаҳои нав суст аст, дар маҳалҳо муллотарошон амал мекунанд, роҳбарони алоҳида вазъиятро мӯътадил мепиндоранд. Дараҷаи назариявии як қисми материалҳои матбуоти даврӣ ва тадбирҳои ба амал баровардашавандаи атеистӣ ҳанӯз паст аст. Олимон дар таҳлили вазъияти ҳозираи диндорӣ, тағйироти дар шуури диндорон баамаломада, фаъолияти ташкилотҳои динӣ ва амалиёти ҳомиёни дину мазҳаб оперативчигӣ зоҳир намекунанд.

Ин норасоиҳоро танҳо дар сурати бемайлон ба амал баровардани қарорҳои таърихии съезди XXVII партия, нуктаҳои таҳрири нави Программаи КПСС бартараф кардан мумкин аст. Дар Резолюцияи съезди XXVII партия аз рӯи Маърӯзаи сиёсии КМ комитетҳо ва ташкилотҳои партиявӣ, муассисаҳои идеологӣ вазифадор карда шудаанд, ки тамоми сарвати идеявии Программаи партия, Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС, қарорҳои съезди XXVII партияро барои ташаккул додани ҷаҳонбинии томи марксистӣ-ленинӣ, баланд бардоштани маданияти сиёсӣ, фаъолияти меҳнатӣ ва социалии одамони советӣ сафарбар кунанд. Самараи кори идеологӣ, аз ҷумла атеистӣ, ба алоқамандии он бо ҳаёт, ба он вобаста аст, ки вай ба тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ то чи андоза мусоидат мекунад.

Сифатан беҳтар намудани кори ташаккули эътиқоди атеистӣ пеш аз ҳама ба баланд бардоштани роли ташкилотҳои партиявӣ ва масъулияти ҳар як коммунист, роҳбар барои риояи қатъии вазифаи уставии вусъат додани мубориза и собитқадамона ба муқобили зуҳуроти идеологияи буржуазӣ, психологияи мулкдории хусусӣ, ба муқобили хурофоти динӣ, ақоид ва хулқу атвори ба тарзи социалистии ҳаёт бегона вобаста аст. Дар ин бобат татбиқи амалии роҳи муайянкардаи съезди XXVII партия аҳамияти калон дорад, ки мақсад аз он ба ҳар як ташкилоти партиявӣ одами мӯътақид, ташаббускор ва фаъол, дорои симои пок ва бошарафи коммунист сарварӣ кунад.

Ташаккули афкори ҷамъиятии атеистӣ, махсусан дар деҳаҳои дурдаст мавзӯи ғамхории махсус мебошад. Фактҳо гувоҳи онанд, ки маҳз дар чунин деҳаҳо ҳанӯз афкори консервативии ҷамъиятӣ вуҷуд дорад, ки дар зери таъсири он расму оинҳои диниро на танҳо диндорон, балки қисми ҷавононе низ риоя мекунанд, ки худро комилан аз дин дур ҳисоб мекунанд. Омӯхтани афкори ҷамъиятӣ доир ба проблемаҳои дин ва атеизм барои баланд бардоштани самараи пропагандаи атеистӣ аҳамияти калон дорад. Барои ин саволҳоеро, ки шунавандагони мактабҳо, семинарҳо ва университетҳои халқии атеизми илмӣ ҳангоми гузарондани тадбирҳои гуногуни атеистӣ медиҳанд, сари вақт ва оперативона таҳлил кардан лозим.

Иҷрои муваффақиятноки вазифаҳои бамиёнгузоштаи съезди XXVII КПСС оид ба ташаккул додани ҷаҳонбинии илмӣ дар тамоми меҳнаткашони ҷамъияти советӣ ба вуҷуд овардани системаи амалкунандаи илмии тарбияи атеистиро тақозо мекунад, ки барои ин таҳти роҳбарии комитетҳои партиявӣ ҷидду ҷаҳди ҳамаи ташкилотҳои ҷамъиятӣ, аҳли пешқадами ҷамоатчигиро муттаҳид кардан лозим аст. «Кори идеологӣ эҷодкорӣ аст,— гуфт М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС.— Вай барои ҳамаи ҳодисаҳои ҳаёт воситаҳои универсалӣ надорад, ҷустуҷӯи доимӣ, маҳорати аз ҳаёт ақиб намонданро талаб мекунад». Ин нуктаи Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия ҳамаи онҳоеро, ки дар пропаганда ва тарбияи атеистӣ иштирок менамоянд, вазифадор мекунад, ки аз ҳамаи он чи ки кӯҳна шудааст, даст кашида, доимо дар ҷустуҷӯи шаклу усулҳои самарабахши кор бошанд. Танҳо дар чунин сурат ба муваффақият умед бастан мумкин аст.

# ХИЗМАТРАСОНӢ ДАР КОҒАЗ

Дар райони Қонибодом аз бисту чор навъи хизмати дар республика ба нақша гирифташаванда ба аҳолӣ бисту ду хел хизмат расонида мешавад. Ба назари аввал чунин менамояд, ки дар район корҳо бад нестанд, аммо миқдору сифати адои хизмат, маданияти хизматрасонӣ чӣ тавр аст?

Ин масъалаҳоро дар мисоли корхонаи дар район калонтарини соҳа—комбинати адои хизмати маишии аҳолӣ дида мебароем. Мувофиқи план комбинат бояд дувоздаҳ навъи хизматро адо кунад. Дар коғаз ҳамаи хелҳои хизмат сабт ёфтаанд, дар амал бошад, кор дигар аст. Чунончи, дар район бештар аз ҳаштод сартарош кор мекунад, вале дар байнашон танҳо як нафар машшота ҳаст. Занҳо барои ороиши мӯ ба Исфара мераванд. Қисми зиёди даромади корхонаро се-чор навъи хизмат таъмин мекунад. Бо вуҷуди мавҷуд будани ду ательеи либосдӯзии шаҳр ва понздаҳ устохонаи қишлоқ сокинони Қонибодом дар шаҳри Чкалов дӯзонидани куртаю костюмро авло медонанд.

Пас рақамҳои рекордии иҷрои план дар ҳисоботи комбинати хизмати маишӣ оид ба ин навъи хизмат, ки аҳолӣ аз он қариб истифода намебарад, аз куҷо пайдо мешаванд? Директори комбинати хизмати маишӣ Б. Қосимов роҳи аз ҳама қулайро дарьёфт намуд. Ӯ ба назди раисони колхозҳо рафта, бо камоли одоб таклиф кард: ба шумо барои бошишгоҳҳои саҳроӣ кӯрпача, барои колхозчиён либоси махсус, барои мо бошад, иҷрои план лозим аст, соли гузашта 27 ҳазор сӯмина камтар аз план хизмат расонда шуд. Инак ҳоло тамоми ателье ва устохонаҳо ба кӯрпачадӯзӣ машғуланд. Дар комбинат мефаҳманд, ки ин кор дер давом намекунад. Сифати либосдӯзиро беҳтар (сифати бади кор сабаби асосии аз чунин навъи хизмат даст кашидани аҳолӣ мебошад), хелҳои адои хизматро афзун гардондан даркор аст. Аммо ин кор пурзаҳмат аст, ташаббусу эҷодкориро тақозо дорад. Коркунони соҳаи хизмати маишии Қонибодом бошанд, бори гаронро ба дӯш гирифтан намехоҳанд.

Дар бобати азнавсозии хизмати маишӣ дар мамлакат таҷрибаи калон андӯхта шудааст, вай дар матбуот ва тавассути телевизион васеъ пропаганда карда мешавад. Аммо, ба ибораи М. С. Горбачёв, «корро пеш аз ҳама аз тағйири тафаккуру психология, аз тағйир додани тарзи ташкилу усулҳои кор сар кардан лозим аст». Ин суханонро пурра ба роҳбарони комбинати хизмати маишии Қонибодом нисбат додан мумкин аст, ки аз паи иҷрои план давида, проблемаҳои дигарро аз мадди назар дур кардаанд. Аз ҷумла, проблемаи баланд бардоштани сифати кори худи ҳамон устохонаҳои дӯзандагиро мегирем. Ҳозир фабрикаҳои дӯзандагӣ назар ба пештара талаботи аҳолиро ба либосҳои тайёр пурратар қонеъ мекунанд. Илова бар ин маснуоти сифаташ миёнаи саноати дӯзандагӣ аз маснуоти тайёр мекардагии комбинатҳои хизмати маишӣ хеле беҳтар буда, нархаш бошад қариб як хел аст. Инак барои коркунони хизмати маишӣ илоҷи ягона ҳамин аст, ки либосҳои ҳозиразамони ба завқу талаботи аҳолӣ мувофиқ дӯзанд. Вале дар Қонибодом барои ин кӯшиш ҳам накардаанд. Ҳатто талаби аҳолӣ, афкори заказчиёни эҳтимолиро наомӯхтаанд. Дар магазинҳои район бошад, куртаю костюмҳои импортии нархашон ҳатто қиматтар, намехо-

банд, либосҳои базебу шинами ватанӣ низ зуд ба фурӯш мераванд. Пас, талабот ба чунин либосҳо ҳасту таклиф нест. Дар съезди XXVII партия қайд карда шуд, ки номутаносибии байни талабот ва таклиф, пеш аз ҳама талабот ба хизмате, ки кори хонаро сабук мекунад, бояд бартараф карда шавад.

Адои хизмати бо усули химиявӣ тоза кардани либос ва ҷомашӯӣ маҳз ба ҳамин навъи хизмат тааллуқ дорад. Дар Қонибодом чунин хизматро фабрикаи бо усули химиявӣ тоза кардани либос ба ҷо меорад, ки он ба ҳайати комбинати хизмати маишӣ дохил мешавад. Аммо, якум, дар фабрика дар давоми якчанд моҳ моддаҳои зарурии химиявӣ ва масолеҳ набуданд. Чунончи, аз ҳамаи хелҳои ранг танҳо яктоаш — ранги сиёҳ мавҷуд асту халос, ягон навъи моддаи доғравонанда нест, хелҳои моддаҳои ҷомашӯӣ, либостозакуниро ҳам беҳтар кардан лозим аст. Дуюм, нисфи таҷҳизот (асосан таҷҳизоти импортӣ) вайрон аст: аз ду мошини ҷомашӯӣ яктоаш бештар аз ду сол инҷониб кор намекунад, таҷҳизоти қолинхушккунак аз кор баромадааст, як қисми таҷҳизоти бо усули химиявӣ тоза кардани либосҳо муддати дуру дароз бекор хобидааст. Сеюм, фабрика ба сокинони деҳот умуман хизмат намерасонад.

Сабабҳои кори бади ҷомашӯйхона ва бо усули химиявӣ тозакунии либос басо гуногунанд, вале онҳо, чунон ки ҳамин тавр гуфтан одат шуда мондааст, ҳаргиз сабабҳои объективӣ намебошанд. Масалан, сабаби набудани моддаҳои химиявӣ ва дигар масолеҳ, моддаҳои рангкунӣ ва доғравон бепарвоии мудири фабрика М. Орифова, ки ба управленияи адои хизмати маишии аҳолии комиҷроияи вилояти Ленинобод сари вақт талабнома нафиристодааст ва бедиққатии управления ба кори комбинат мебошад. Дарҳол дар рӯзи дуюми баъди ба фабрика рафтани мо талабнома ба миқдори зиёди масолеҳу моддаҳои химиявӣ имзо шуд ва дар анборҳои управленияи вилоятии адои хизмати маишӣ масолеҳу моддаҳои химиявӣ мавҷуд будаанд. Таъмири таҷҳизот мураккабтар аст, чунки қисмҳои эҳтиётӣ намерасанд. Барои дар қишлоқҷойҳо кушодани пунктҳои қабули ҷомашӯйхонаҳо ва бо усули химиявӣ тозакунии либос борҳо кӯшидаанду вале асосан аз сабаби паст будани сифати иҷрои заказҳо ва сари вақт ба хонаҳо бурда нарасониданӣ онҳо ин кӯшиш барор накард.

Ҳаммомҳо дар деҳот нисбатан беҳтар кор мекунанд, шояд аз он сабаб бошад, ки онҳо ба колхозҳо тааллуқ доранд. Дар худи шаҳри Қонибодом бошад, аз ду ҳаммом фақат яктоаш кор мекунад ва барои ба он даромадан се-чор соат навбат поидан лозим мешавад.

Бояд қайд кард, ки дар район устохонаҳои таъмир ва тайёр кардани маснуоти металлӣ, ду пункти киро: яктоаш дар қишлоқ ва дуюмаш дар бозори колхозии шаҳр ҳастанд. Бе муболиға гуфтан мумкин аст, ки ҳар дуяшон ҳам хеле камбағаланд, аз он ҷойҳо кондиционер, яхдон ё худ телевизори рангаро гирифтан маҳол аст, асбобу анҷоми спортӣ ва туристӣ, воситаҳои хурди механиконӣ барои кори участкаи наздиҳавлигӣ нестанд, ҳол он ки аҳолии деҳот ба онҳо эҳтиёҷ дорад.

Тамоми кори «аз нав кор карда баромадани маҳсулоти хоҷагии қишлоқ» аз хизмати ягона цехи пахтағозкунӣ иборат аст, ки он ҳам талаботи аҳолиро қонеъ кунонида наметавонад. Сохтмони цехи нав бошад, соли гузашта сар шуда буд ва маълум нест, ки кай анҷом мёебад.

Устохонаи таъмиру хизматрасонии техникӣ ба наклиёти автомобилӣ низ ба комбинати хизмати маишии аҳолӣ тобеъ аст, вале он планашро аз нисф ҳам камтар ба ҷо меорад: қисмҳои эҳтиётӣ намерасанд, базаи таъмирӣ ва ташхис суст аст. Бинобар ин соҳибони автомошинҳо ба корхонаҳои таъмири автомобили Ленинобод ва ё устоҳои маҳаллӣ муроҷиат мекунанд. Ҳол он ки дар худи маркази Қо-

нибодом заводи «Автозапчасть» ҷой гирифтааст ва муассисаи адои хизмати маишии район метавонист бо он шартнома баста (барои ин шартҳои нави хоҷагидорӣ имкон медиҳанд), бисьёр проблемаҳоро ҳал намояд ва адои хизмати автомобильчиёнро ба таври намунавӣ ба роҳ монад.

Чунин аст вазъияти корҳо дар комбинати хизмати маишии аҳолии райони Конибодом. Дар навбати аввал сокинони районро сифати пасти мӯҳлати иҷрои заказҳо қонеъ гардонда наметавонад, хелҳои адои хизмат хусусан дар қишлокҷойҳо хеле каманд.

Баъди Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС мамлакат мувофиқи қонуни тезонидани тараққиёт ҳаёт ба сар мебарад. Аммо коркунони соҳаи хизмати маишии райони Конибодом корашонро басо суст аз нав месозанд. Дар ин муддат онҳо ғайр аз як навъи хизмат — дар хона тоза кардани қолинҳо — ба аҳолӣ ягон шакли дигари нави хизматрасониро таклиф накардаанд.

Дар район боз як корхонаи хизмати маишӣ — участкаи таъмиру сохтмони оид ба таъмир ва тайёр намудани мебель, таъмир ва сохтмони манзил ҳаст, ки он бевосита ба Вазорати хизмати маишии аҳолии республика итоат мекунад. Участкаи мазкур планҳояшро ҳатман ба ҷо меорад, вале бо вуҷуди ин талаботи аҳолиро ба таъмир ва сохтмони манзил қонеъ намегардонад. Чунки плани ин навъи хизмат, мисли якчанд сол муқаддам аз ин, назар ба таъмиру сохтани мебель қариб ду баробар камтар аст, фонду масолеҳ мувофиқи план ҷудо карда мешаванд. Аммо талабот ба шкафу ҷевон ва сандуқҳои сохтаи косибон дар район хеле кам шудааст. Бинобар ин автомошинҳои участкаи таъмиру сохтмон бо мақсади фурӯхтани маҳсулоташон роҳҳои тӯлонии вилояти Ленинобод ва районҳои наздики республикаҳои ҳамсояро мепаймоянд. Рӯзе мерасад, ки ба роҳбарони участкаи таъмиру сохтмон лозим меояд корашонро аз нав сохта, системаи планкашиашонро тағьир диҳанд ва роҳи кам кардани арзиши корро дар сохтмон ва таъмири манзил ҷустуҷӯ намоянд, то ки ин навъи хизматро дастраси аҳолӣ гардонанд. Дар бораи васеъ намудани минтақаи адои хизмат, алалхусус дар деҳот низ фикр кардан лозим меояд.

Фарқи байни ҳаҷми хизмати ба сокинони шаҳру қишлоқ расондашаванда дар район хеле калон аст. Агар дар Конибодом иттиҳодияи истеҳсолии «Рембыттехника»-и Ленинобод ҳафт нуқта дошта бошад, пас дар деҳот ягон нуқта вуҷуд надорад. Иттиҳодияи истеҳсолии «Фотобыт»-и Ленинобод мувофиқан 3 ва 0, иттиҳодияи истеҳсолии дӯзандагию трикотажи «Наврӯз» 1 ва 0 нуқта доранд. Ҳатто миқдори якхелаи пунктҳои қабулро, ки корхонаҳои таъмири радиоаппаратура ва иттиҳодияи истеҳсолии оид ба дӯхтану таъмири пойафзоли «Наврӯз»-и вилояти Ленинобод дар шаҳру район доранд, қаноатбахш ҳисобидан мумкин нест, чунки аҳолии қишлоқҷойҳои район аз аҳолии шаҳри Конибодом се баробар зиёд аст.

Ба ҳамин тариқ, тамоми системаи хизмати маишӣ дар район ба азнавсозӣ эҳтиёҷ доранд. Азнавсозӣ бошад, мунтазири он намешавад, ки ба ҷои ту дигарон кор кунанд. Пас, корро аз истифодаи захираҳои дохилӣ сар кардан даркор аст. Дар навбати аввал сифати тамоми корҳо, масъулияти ҳар як коркунро барои кори супурдашуда баланд бардошта, хелҳо ва шаклҳои нави адои хизматро ҷорӣ карда, сети пунктҳои қабул ва устохонаҳоро васеъ намудан ва онҳоро ҳам ба сокинони шаҳр ва ҳам ба сокинони қишлоқ наздик гардондан лозим аст. Проблема ба миён меояд, ки пунктҳою устохонаҳоро дар куҷо бояд ҷойгир намуд. Ин проблемаро бо ёрии Советҳои маҳаллӣ ҳал кардан мумкин ва лозим аст. Охир, дар бораи баланд бардоштани дараҷаи маданияти маишати аҳолӣ аз депутатҳои халқӣ дида кӣ бештар ғамхорӣ менамояд. Дар Маърузаи сиёсии КМ КПСС ба

съезди XXVII партия маҳз дар ҳамин бора гуфта шудааст: «Органҳои маҳаллии ҳокимият аз интихобкунандагон мандат гирифта, бо ҳамин барои ҳамаи соҳаҳои ҳаёт дар маҳалли худ масъул мебошанд. Агар касе «ин масъала ба ман дахл надорад» гуфта тавонад ҳам, Советҳо ин тавр рафтор карда наметавонанд. Масъалаҳои манзил ва маориф, нигаҳдории тандурустӣ ва молҳои сермасриф, савдо ва соҳаи хизматрасонӣ, нақлиёти ҷамъиятӣ ва муҳофизати табиат — ҳамаи инҳо соҳаи ғамхории бевоситаи онҳо мебошанд». Дар ҳуҷҷатҳои партия ва ҳукумат вазифаҳои Советҳои шаҳрӣ, районӣ, посёлкавӣ ва қишлоқӣ оид ба ҷойгиронии корхонаҳои хизмати маишӣ, аз ҷумлаи аҳолии маҳаллӣ барои соҳаи мазкур тайёр кардани кадрҳо аниқу равшан муайян карда шудаанд.

Дар управленияи вилоятии хизмати маишӣ плани тадбирҳои беҳтар кардани адои хизмати аҳолӣ мавҷуд аст, Советҳои маҳаллӣ бошанд, ба корхонаҳои саноатӣ ва хоҷагии қишлоқ дар бобати ҷудо кардан, сохтан ва таъмир намудани биноҳо супориш додаанд. Чунончи, ҳамаи колхозҳо бояд дар территорияашон хонаҳои намунавии хизмати маишӣ созанд, корхонаҳои калони саноатӣ бошанд, барои пунктҳои комплексии қабул ва устохонаҳо бино ҷудо кунанд ё созанд. Ҳозир дар район ду хонаи хизмати маишӣ мавҷуд аст, ки дар қишлоқҳои Равот ва Кӯчкак воқеъ гардидаанд. Ҳардуяшон ҳам нисфӣ истифода бурда мешаванд. Чунончи, дар қишлоқи Кӯчкак нисфи бино холӣ буд, сипас колхоз онро идораи худ карда гирифт. Ҳозир дар он бинои дуошьёна ҳамагӣ ду устохона — дӯзандагӣ ва таъмири телевизор, инчунин сартарошхона ҷой дода шудааст. Ин хонаи хизмати маишӣ якчанд сол боз кор мекунад, хонаи хизмати маишии Равот бошад, ба ҳамин қарибиҳо сохта ба истифода дода шудааст. Чунин бесарусомонии коркунони хизмати маиширо дида на ҳар як роҳбари колхоз ба харочоти калон, ки бо сохтмони хонаи маишии намунавӣ алоқаманд аст, розӣ мешавад.

Дар бобати ҷойгиронии пунктҳои қабули комплексӣ ва устохонаҳои хизмати маишӣ ба корхонаҳои саноатии район ҳам супориш дода шуда буд. Аммо Советҳои маҳаллӣ кори саркардаро то ба охир нарасонданд, аз касоне қатъӣ талаб накарданд, ки барои ин кор масъуланд. Чунончи, дар назди даромадгоҳи заводи «Автозапчасть» ду хонача барои устои таъмири пойафзол ва сартарош пайдо шуд, дар территорияи «Швейместпром — 2» фақат як устои таъмири пойафзол кор мекунад. Дар ин ҷо пункти қабули бо усули химиявӣ тозакунии либос ва ҷомашӯйхона мавҷуд буд, вале коргарзанони иттиҳодия аз чунин хизмат даст кашиданд. Раиси совети бригадирони бригадаҳои комсомолону ҷавонон Д. Шарифова чунин мегӯяд: «Агар заказҳо хушсифат ва сари вақт иҷро шаванд, аз хизмати маишӣ истифода хоҳем бурд. Ҳам устохонаи бо усули химиявӣ тоза кардани либос даркор асту ҳам ҷомашӯйхона, ҳам машшотахона даркору ҳам намудҳои дигари хизмат». Умуман, коркунони хизмати маишӣ, масъалаи ба сохтмону таъмири биноҳо ҷалб намудани корхонаҳоро ҳал намуда, бояд аввал кори худашонро ба тартиб андозанд. Ҳамаи имкониятҳои мавҷударо истифода бурда, сифату маданияти адои хизматро баланд бардоранд. Масалан, коркунони хизмати маишӣ шикоят мекунанд, ки дар Конибодом хонаи маишии намунавӣ вуҷуд надорад. Вале дар он ҷо ду ательеи калони барҳавои нимхолӣ ҳаст. Инак бино ҳаст, танҳо ба роҳбарони шӯъбаи хизмати маишии район ташаббускорию ботадбирӣ намерасад.

Коркунони хизмати маишии район нарасидани кадрҳои соҳибихтисосро дар ҳамаи зинаҳои истеҳсолот — аз коргар ва усто то сардорони цехҳо ва сармутахассисон — яке аз сабабҳои асосии барор накардани корашон мешуморанд. Аммо нарасидани кадрҳоро далел овардан, ба назари мо, беасос аст. Дар республикаамон ин хел кадр-

ҳо дар комбинати таълимию истеҳсолӣ ва шаш омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ тайёр карда мешаванд. Аммо райони Конибодом плани ба ин омӯзишгоҳҳо фиристодани сокинони маҳаллиро мунтазам иҷро намекунад. Чунончи, мувофиқи маълумоти управлениями вилоятии хизмати маишӣ, дар панҷсолаи гузашта пешбинӣ шуда буд, ки ба 140 кас касби хизмати маишӣ омӯхта шавад, аммо ҳамагӣ қариб нисфи онҳо ба таҳсил омаданд. Комитети шаҳрии комсомол метавонист ҳар сол сӣ касро ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии республикаҳои дигар фиристад, вале роҳбарони комбинати хизмати маишӣ ба ин таклиф эътибор надоданд, комитети шаҳрии комсомол бошад, субъективӣ зоҳир накард.

Кори тайёр намудани роҳбарони звенои миёна — устоҳо, сардорони цеху участкаҳо мураккабтар аст. Алҳол аксари онҳо маълумоти махсус надоранд. Ин проблема баъди ба кор андохтани комбинати таълимию истеҳсолии Вазорати хизмати маишии аҳолии республика ҳал карда хоҳад шуд, ҳозир бошад, лозим меояд, ки роҳбарони звенои миёна аз ҷумлаи мутахассисони саноати сабук ва коргарони баландихтисос хоста гирифта шаванд.

Барои ин соҳа сармутахассисонро ягон донишкадаи республика тайёр намекунад. Дипломи маълумоти олӣ ҳам ҳанӯз кафолате нест, ки одам роҳбари хуб мешавад. Роҳбаронро тарбия карда, ба воя расондан даркор аст, ин процесс мураккабу душвор буда, диққату эътибор, дилсӯзӣ ва вақтро тақозо дорад. Аммо масъалаи нарасидани кадрҳои роҳбарикунанда на дар панҷсолаи ҷорӣ ва на дар панҷсолаи гузашта, балки аз он ҳам пештар ба миён омада буд. Комитети партиявии шаҳри Конибодом бо кори хоста гирифтани роҳбарони корхонаҳои хизмати маишӣ ҷиддан машғул аст, вале алҳол вай чандон муваффақият пайдо накарда истодааст. Чунончи, дар давоми якчанд соли охир дар комбинати хизмати маишӣ чандин маротиба роҳбарон иваз шуданд. Якеашон бо ихтиёри худ аз кор мерафтанду дигаронашонро ҳамчун роҳбарони ноӯҳдабаро аз вазифа холӣ мекарданд. Инак ягон роҳбар кори комбинатро нағз ба роҳ монда натавонист. Ин кор ба директори ҳозира Б. Қосимов ҳам муяссар нагардид, ҳарчанд ки ба комбинат ду сол боз сарварӣ мекунад. Якчанд сол пеш ӯ аз ӯҳдаи иҷрои вазифаи раисии колхоз набаромада буд, дар вазифаҳои маъмурӣ дар Конибодом кор кард. Ҳозир, ки ба нафақа рафтанаш наздик аст, роҳбари як хоҷагии мураккаби серсоҳа — директори комбинати хизмати маишӣ таъин гардидааст.

Ба вазифаи саринженери ин корхона таъин шудани духтаре, ки донишкадаи олиро нав хатм намуда, дорои дипломи инженер-технологи саноати дӯзандагӣ шуда буд, низ чандон нафъ набахшид. Зеро ӯ барои ба одамон роҳбарӣ кардан таҷриба ва маҳораташ нарасид, худро ҳамчун намунаи роҳбари кордону болаёқат нишон дода натавонист. Зимнан, дар комбинати хизмати маишӣ барои ба вазифаи роҳбарикунанда пешбарӣ кардан резерв нест. Роҳбари ҳар қадом звено аз кор равад, проблемаи бо кӣ иваз кардани вай ба миён меояд.

Хизмати маишӣ ғамхории ҳаррӯза дар бораи одам, кайфияту рӯҳия, самараи кори вай аст. Агар имрӯз вай барои дӯзондани костюм дар ательеи мӯд, пагоҳ — барои гирифтани мӯи сар аз кор ҷавоб пурсад, ё фардю телевизор ё яхдонашро барои таъмир ба маркази район барад, пас дар бораи дар истеҳсолот ҷорӣ намудани тартибот ҳоҷати сухан нест.

Соли якуми панҷсола барои кор карда тавонистан дар рӯҳи талаботи съезди XXVII КПСС имтиҳони ҷиддӣ мебошад. Партия даъват мекунад, ки корро зудтар аз нав сохта, усулҳои нав, муносибати навро ба он аз худ намоем. Ин ба ҳар меҳнаткаш, ҳар корхона, ҳар соҳа дахл дорад.

**Н. АЗАРИНА.**

# ЯРОҚПАРТОЙ—ИДЕАЛИ СОЦИАЛИЗМ

## БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ АСАРИ В. И. ЛЕНИН «ПРОГРАММАИ ҲАРБИИ РЕВОЛЮЦИЯИ ПРОЛЕТАРӢ»

В. И. Ленин дар асари «Программаи ҳарбии революцияи пролетарӣ», ки моҳи сентябри соли 1916 навиштааст, назарияи марксистиро дар бораи революцияи социалистӣ инкишоф дода, оянда муборизаи революционии синфи коргарро дар шароити давраи империализм тасвир менамояд. «Тараққиёти капитализм дар мамлакатҳои гуногун,— навишта буд ӯ,—ниҳоятдараҷа ноҳамвор ба амал меояд. Дар шароити истеҳсолоти моли дигар хел шуданаш ҳам мумкин нест. Аз ин ҷо хулосаи хатмӣ мебарояд: социализм дар ҳамаи мамлакатҳо дар як вақт ғалаба карда наметавонад. Вай аввал дар як ё якчанд мамлакат ғолиб меояд, мамлакатҳои боқимонда якчанд муддат мамлакатҳои буржуазӣ ё тобуржуазӣ шуда мондан мегиранд. Ин ҳол бояд на фақат низоъҳо ба миён оварад, балки бояд боиси он ҳам шавад, ки буржуазияи мамлакатҳои дигар дар роҳи торумор кардани пролетариати музаффари давлати социалистӣ бевосита кӯшиш хоҳад кард. Дар ин гуна мавридҳо ҷанг аз тарафи мо ҷанги конунӣ ва ҳақиқӣ мебуд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 23, саҳ. 77).

Ин нуктаҳои В. И. Ленин инкишофи минбаъдаи чунин хулосаи соли 1915 дар мақолаи «Дар бораи шиори Штатҳои Муттаҳидаи Европа» баён кардаи ӯ мебошанд, ки «ғалабаи социализм аввал дар якчанд ё ҳатто дар як мамлакати ҷудогонаи капиталистӣ ҳам мумкин аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 21, саҳ. 361). Дар мақолаи «Программаи ҳарбии революцияи пролетарӣ» В. И. Ленин дар ин бора акнун ҳамчун дар бораи хулосаи ногузир сухан ронда, қайд мекунад, ки социализм наметавонад дар як вақт дар тамоми мамлакатҳо ғалаба кунад. Ӯ бо қатъияти комил нишон медиҳад, ки социализм аввал дар як ё якчанд мамлакат ғалаба мекунад.

Баъд, аз ин нуктаи В. И. Ленин чунин бармеояд, ки ӯ мавҷудияти дарозмуддати ду система: системаи социализм ва системаи капитализмро таърихан ногузир мешуморид. Зимнан пролетариати музаффар ба ҳамзистии давлатҳои сохти ҷамъиятиашон гуногун манфиатдор аст. В. И. Ленин хатари ҷанги ду системаро бо кӯшиши буржуазияи империалистӣ барои торумор кардани давлати социалистӣ вобаста менамуд. Барои пролетариат ҷангҳои таҷовузкорона бегонаанд, вале дар сурати таҷовузи давлатҳои буржуазӣ вай ба ҷанги одилона баҳри ҳифзи музаффариятҳои социализм бармехезад.

Идеяи ленинии ҳамзистии осоиштаи ду система асоси сиёсати берунии Иттифоқи Советӣ ва дигар давлатҳои социалистӣ, муборизаи онҳо барои сулҳ ва пешгирӣ намудани ҷанг гардидааст. Дар айни замон СССР ва ҳамаи мамлакатҳои системаи социализм ҳаминро ба назар мегиранд, ки то даме империализм вуҷуд дорад, хатари ҷангҳои таҷовузкорона мавҷуд аст. Бинобар ин онҳо аз рӯи нуктаи ленинӣ дар бораи заруратӣ муҳофизати Ватани социалистӣ амал карда, қувваҳои мусаллаҳи худро мустаҳкам менамоянд.

В. И. Ленин дар мақолаи «Программаи ҳарбии революцияи пролетарӣ» мавқеи каутскийчиёнро доир ба масъалаи ярокпартой ба зери танқид гирифт. Ӯ нишон дод, ки каутскийчиён дар солҳои ҷанг, вақте ки революция фаро мерасид, бо шиори ярокпартой мавқеи реформистии худ, инкор кардани заруратӣ революцияи пролетарӣ ва диктатураи пролетариатро рӯпуш менамуданд. Вай инчунин комилан беасос будани нуктаи назари як қатор ҷапчиёни Швейцария, Голландия, мамлакатҳои скандинавиро фош намуд, ки онҳо пешниҳод менамуданд дар программаҳои партияҳои социалистӣ талаби мусаллаҳонии халқ бо талаби ярокпартоии халқ иваз карда шавад. В. И. Ленин фаҳмонда дод, ки мавқеи онҳо дар он шароит муборизаи революционии социал-демократияро ба муқобили оппортунизм суст мекард.

Вале аз ин ҳаргиз чунин хулоса барнамеояд, ки В. И. Ленин ҳама вақт дар ҳама шароит муқобили ярокпартой буд. «Ярокпартой,— навишта буд ӯ,— идеали социализм аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 23, саҳ. 97). Барои В. И. Ленин гузориши конкретӣ-таърихии масъалаи ярокпартой хос аст. Бо иштироки ӯ конгрессҳои байналхалқии социалистӣ дар Штутгарт (с. 1907) ва Копенгаген (с. 1910) резолюцияҳое тартиб дода, қабул намуданд, ки ин резолюцияҳо социалистони ҳамаи мамлакатҳоро вазифадор менамуданд ба муқобили империализм фаъолона баромад карда, аз ҳукуматҳои худ кам кардани ярок, бо роҳи осоишта ҳал наму-

дани ҳамаи низоъҳои байни давлатҳоро талаб кунанд. В. И. Ленин зарурати дар шароити муайян ҳамчун чораи демократӣ ба мақсади муҳофизати сулҳ, кам кардани хатари ҷанги байни давлатҳо пешниҳод намудани талаби ярокпартоиро эътироф менамуд.

Баъд аз ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, дар Конференцияи Генуя соли 1922 ҳайати вакилони советӣ бо ташаббуси В. И. Ленин бо таклиф дар бораи умуман кам кардани ярок ва комилан манъ намудани яроки катли ом баромад кард,

Партияи Коммунистӣ ва Давлати Советӣ нуктаи лениниро дар бораи зарурати гузориши конкретӣ-таърихии масъалаи ярокпартой ба роҳбарӣ гирифта, программаи ярокпартоии умумӣ ва пурраро таҳти назорати қатъии байналхалқӣ ба миён гузоштанд, ки он ҷангҳои байни давлатҳоро имконнопазир мегардонад. Зимнан КПСС ҳаминро ба асос мегирад, ки баъди ҷанги дуюми ҷаҳон куллан ба нафъи социализм тағьир ёфтани таносуби қувваҳо дар арсаи байналхалқӣ имконияти ярокпартоиро ҳамчун тадбири демократӣ комилан воқеӣ гардонид. КПСС ва дигар партияҳои марксистӣ-ленинӣ ярокпартой, барҳам додани яроки қатли ом ва то ба ҳадди қувваҳои хурди мусаллах, ки барои нигоҳ доштани тартиботи дохилӣ ва муҳофизати сарҳадҳо лозиманд, расонидани армияҳоро роҳи беҳтарини таъмини сулҳи пойдор ва пешгирӣ намудани ҷанг мешуморанд. Коммунистон барои ярокпартой ҷидду ҷаҳд намуда, ба мақсадҳои худ содиқ мемонанд. Онҳо чунин мешуморанд, ки маҳз ҳифзи сулҳ барои ғалабаи социализм дар мусобиқаи иқтисодии он бо капитализм, барои вусъати мубориза синфӣ дар мамлакатҳои капиталистӣ, барои маҳви пурраи мустамликадорӣ ва мустаҳкам намудани истиқлолияти миллии мамлакатҳое, ки роҳи тараққиёти мустақилонаро пеш гирифтаанд, шароити мусоид фароҳам меоварад.

Роҳбарони давлатҳои империалистӣ нағз мефаҳманд, ки ҳар як муваффақияти мо, ҳар як ғалаба дар мубориза барои мақсадҳо ва идеалҳои Октябри Кабир сулҳ ва прогресси социалиро дар миқёси тамоми сайёра мустаҳкам менамояд. Империализм инро таҳдид ба мавҷудияти худ медонад ва кӯшиш менамояд, ки гардиши чархи таърихро боздорад, мавкеъҳои социализмро хароб намояд, дар миқёси умумиҷаҳонӣ аз социализм ниқори социалӣ гирад. Империализм аз ҷиноятҳои рӯирости зидди инсоният ҳам даст намекашад. «Ба истеҳсоли бошитоб ва аз ҳад фузуни яроки ядрой ва дигар навъҳои ярок боис гардидани империализм,— қайд карда шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— азимтарин ҷинояти вай дар назди халқҳост».

Дар шароите, ки империализм ба пайдо кардани бартарии ҳарбӣ нисбат ба СССР ва мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ умед мебандад, яке аз вазифаҳои муҳимтарин аз он иборат аст, ки қувваҳои мусаллаҳи мамлакати мо дар ҳолате нигоҳ дошта шаванд, ки бартарии қувваҳои империализмро истисно намояд. Вале социализм ҳеҷ гоҳ бо иродаи худ оиндаашро бо ҳалли ҳарбии проблемаҳои байналхалқӣ вобаста накардааст. Идеали мо ҷаҳони бе ярок ва бе зӯроварӣ аст. Дар ин идеал гуманизми идеологияи коммунистӣ ва арзишҳои баланди маънавии он ҳамаҷониба таҷассум ёфтаанд. Дар ин идеал ғамхории КПСС дар ҳаққи инсони озоду бунёдкор ифода гардидааст.

Одамони советӣ аз он қаноатманданд, ки маҳз мамлакати мо ташаббускори программаи то охири асри ҳозира қатъиян аз яроки ядрой раҳо сохтани ҷаҳон гардид. Изҳороти Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв аз 15 январи соли 1986, ташаббусҳо дар сиёсати берунӣ, ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия баён гардидаанд, таклифҳои баъди съезд ба миён гузоштаи СССР — ҳамаи инҳо ба қалби ҳамаи одамони сайёра умед бахшида, ба онҳо имкон медиҳанд ба оинда дилпурона назар кунанд.

Асари В. И. Ленин «Программаи ҳарбии революцияи пролетарӣ» намунаи инкишофи эҷодкоронаи назарияи революционии марксистӣ мебошад. Хулосаҳое, ки дар он ҷой доранд, имрӯз ҳам аҳамияти худро гум накардаанд. Партияҳои коммунистӣ ва коргарии тамоми ҷаҳон аз онҳо мувофиқи шароити фаъолияти худ истифода мебаранд.

## *Хонандагони мӯҳтарам!*

Ба журнали ҳармоҳаи назариявӣ ва сиёсии Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон «Коммунисти Тоҷикистон» ва «Коммунист Таджикистана» барои соли 1987 сари вақт обуна шуданро фаромӯш накунед.

Журнал барои коркунони партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсс молӣ ва хоҷагӣ, ҳамаи фаъолони идеологии республика таъин шу дааст.

Соли оянда дар саҳифаҳои журнал таҳти рубрикаҳои «Бо ро- ҳи съезди XXVII КПСС: назария, таҷриба, проблемаҳо», «Проб- лемаҳои социалию иқтисодии такмили социализм», «Кори тарби яи идеявӣ», «Дар фронтҳои муборизаи идеологӣ» материали фа ровон дарҷ мешавад.

Дар шумораҳои журнал оид ба масъалаҳои тезонидани тара- қиёти социалию иқтисодии мамлакат, интенсификацияи истеҳсоло- ти ҷамъиятӣ, мубориза барои солимгардонии муҳити маънавӣ д. коллективҳои меҳнатӣ, вусъати фаъолияти ҷамъиятию сиёсии ме наткашон, демократикунонии минбаъдаи ҷамъияти советӣ, такми муносибатҳои социалию синфӣ ва миллӣ, ташаккули симои ма навии одами советӣ ва дигаргуниҳои куллии соҳаи кори оммав маданӣ, пуртаъсир гардонидани воситаҳои ахбори оммавӣ мақ лаҳои зиёд ҷой дода, лавҳаю очерк ва дигар ҳуҷҷатҳо манзур шумо, хонандагони азиз, гардонда мешаванд.

Обуна дар агентиҳои шаҳрӣ ва районии «Союзпечать», шӯ баҳои алоқа, пунктҳои ташкили обуна ва тавассути паҳнкунанд гони ҷамъиятии матбуот дар ҷои кор қабул карда мешавад.

Нархи яксолаи обуна 3 сӯм, шашмоҳааш — 1 сӯму 50 тин.

НАШРИЁТИ КМ ПК ТОҶИКИСТО

Ба матбаа 08. 08. 86 супурда шуд. Ба чопаш 01. 09. 86 имзо карда шуд. Фо коғаз 70 × 108¹/₁₆. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. нашр 17007 (тоҷикӣ — 12551, русӣ — 4456). КЛ. 02054. Супориши 3531.

734063. Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон ба корхон нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

**ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН**

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

**10** **октябрь 1986**

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

**ТЕЛЕФОНҲО:**

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

**ШӮЪБАҲО:**

философия ва коммунизми илмӣ 27-07-33
таърих ва иқтисодиёт 27-07-33
ҳаёти партиявӣ 23-35-77
пропаганда 27-07-33
мусаҳҳеҳон 27-12-16

**АДРЕСИ МО:**

Душанбе, 734012, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

●

# АЗНАВСОЗӢ ТАЪХИРНОПАЗИР АСТ, ВАЙ БА ҲАМА ВА БА ҲАМА КОР ДАХЛ ДОРАД

## *Нутқи М. С. ГОРБАЧЁВ дар маҷлиси машваратии фаъолони ташкилоти партиявии кишвари Хабаровск 31 июли соли 1986*

Рафиқони азиз, ман мехостам, ки шумо, фаъолони партиявии ташкилоти партиявии кишвари Хабаровскро, аз номи Комитети Марказии партия аз таҳти дил табрик намоям. **(Чапакзанӣ).**

Командировкаи ман ба Шарқи Дур бо суҳбати имрӯзаи мову шумо анҷом меёбад. Вай кӯтоҳмуддат буд, зеро, ҳоҷати гуфтан нест, ки ҳафт рӯз барои чунин ноҳияи калон, ақаллан фақат барои ду кишвар кифоят намекунад. Бо вуҷуди ин вай ҳам муфид, ҳам пурмазмун ва саршори бисьёр мулоқоту суҳбат ва мубодилаи афкор буд. Ва аз ин нуқтаи назар гуфта метавонам, ки аз сафари худ ба Шарқи Дур қаноатмандам. Ба фикрам, ман ин рӯзҳоро дар ин ҷо басо мароқовар ва бо нафъи зиёде барои кор гузарондам. Дар Владивосток, Находка, Комсомольски Амур, Хабаровск бисьёр мулоқоту суҳбатҳо сурат гирифтанд. Вобаста ба иҷрои планҳоямон чӣ дар тамоми мамлакат ва чӣ дар ноҳияҳои конкретии он идеяҳои нав ва фикру мулоҳизаҳои нав ба миён меоянд.

Пеш аз ҳама мехостам бигӯям, ки ҳамаи он чи ки мо дар ин рӯзҳо дидему шунидем, бори дигар тасдиқ менамояд, ки одамони советӣ тадбирҳои партияро бо камоли қаноатмандии зиёд, ҳатто метавон гуфт, бо ҷону дил маъқул ёфта, қарорҳои қабулшударо фаъолона дастгирӣ намуданд. Ман бо ягон факте дучор нашудам, ки ба он чи ки партия баъди Пленуми апрелии КМ КПСС кардааст ва баъди съезди XXVII партия мекунад, баҳои манфӣ дода шуда бошад. Ин, рафиқон, хулосаи муҳимтарину асоситарини сиёсист, ки ман аз рӯи ҷамъбасти дар Шарқи Дур буданам мебарорам.

Халқи мо орзую умед ва нақшаҳои худро бо қарорҳои съезд, бо сиёсати партия, ки дар съезди XXVII муайян шуд, алоқаманд менамояд. Вай умедвор аст, ки иҷрою татбиқи роҳи пешгирифтаи съезди партия ба тақдири мамлакат ва, аз ин рӯ, ба тамоми ҷамъияти мо, ба коллективҳои меҳнатӣ, ба ҳар оила, ба ҳар одам таъсири бузург мерасонад. Маълум мешавад, ки мо дар заминаи таҳлили амиқ, ҷиддӣ ва масъулиятноки илмии воқеияти ҷамъиятамон чунин сиёсатеро пешниҳод карда тавонистаем, ки халқ онро ба сифати сиёсати худ қабул намуд. Ин, рафиқон, кори азим ва заминаи муҳими он аст, ки мо вусъати минбаъдаи ҳамаи қувваҳои ҷамъиятӣ, тамоми неруи сиёсию интеллектуалии ҷамъиятамонро таъмин карда метавонем.

Ҳеҷ кас — на синфи коргар, на деҳқонон, на интеллигенцияи техникӣ ва на интеллигенцияи эҷодкор минбаъд ба тарзи кӯҳна зиндагӣ карда, ба он чи ки кӯҳна шуда, ҳаракати моро ақиб мекашад, воқеияти мо, ҳаёти мо, сохти социалистии моро бадному тира месозад, тоқату муросо карда наметавонад. Ҳар чӣ ки рӯй надиҳад, мову шумо ба тарзи кӯҳна зиндагӣ карда наметавонем. Ин аён аст. Ва мо дар ин боб гуфта метавонем, ки дар роҳи тезонидани тараққиёт қадами муайяне гузошта шуд.

Вале хавфе мавҷуд аст, ки ин қадами аввал чун муваффақият,

тавре фаҳмида нашавад, ки гӯё мо тамоми вазъиятро ба дасти худ гирифтаем. Ман дар Владивосток аз ин хусус гуфта будам. Меҳоҳам дар Хабаровск ҳам бори дигар бигӯям. Агар мо ҳамин хел хулоса мебаровардем, хатои калоне мекардем, гумроҳ мешудем. Он чӣ ки ба даст омадааст, моро ҳанӯз ба ҳеҷ ваҷҳ қонеъ намекунонад. Умуман ҳаргиз фиреফтаи муваффақият шудан лозим нест. Ҳамаи мо бояд инро хуб дар ёд дошта бошем. Чунин аст сабақи ақаллан ду даҳсолаи гузашта. Ҳоло бошад, ин махсусан хавфнок аст.

Ҳанӯз дигаргуниҳои сифатан калоне ба амал наомадаанд, ки тамоюли тараққиёти босуръатро қувват диҳанд. Умуман, рафиқон, моро кори зиёди пурҷӯшу хурӯш дар пеш аст. Ошкоро мегӯем, ки кори асосӣ ҳанӯз дар пеш аст. Фаъолони партиявии мамлакати мо, тамоми партия бояд инро хуб фаҳманд. Ба фикри ман, фаъолони партиявии ташкилоти партиявии кишвари Хабаровск ҳам инро хуб мефаҳманд. **(Чапакзанӣ).**

Потенциали иқтисодӣ бояд дар як вақт ва бо алоқамандии зич бо такмили ҳамаҷонибаи планкашӣ, идоракунӣ, услуби хоҷагидорӣ, бо ҷустуҷӯи роҳу усулҳои нави тараққиёти истеҳсолот афзояд. На фақат дар Хабаровск, балки дар Москва, дар вазоратҳо, дар Госплан, дар ҳукумат ва Бюрои Сиёсӣ ҳам касе дастуруламали тайёри чи тавр иҷро кардани вазифаи тезонидани тараққиётро надорад.

Мо бояд дар рафти кор, дар рафти иҷрои вазифаҳои нав омӯзем. Натарсида, ҷасурона пеш равем, таваккал кунем, ба зимма масъулият гирем. Мо азнавсозиро, чунон ки мегӯянд, дар марш, дар рафти иҷрои фаъолонаи вазифаҳои иқтисодию социалӣ ба ҷо меорем.

Вақтҳои охир ба ман лозим меояд, ки аз хусуси азнавсозӣ сухан ронам. Дар ин ҷо, дар Владивосток, дар Комсомольски Амур ҳам дар ҳар сӯҳбат ба ин масъала дахл мекардам. Шояд касе савол диҳад, ки магар мо ба такрор роҳ намедиҳем, магар мо дар ин бобат думболагир намешавем?

Не, рафиқон, ҳаргиз не. Мо инро тасодуфан намекунем. Ин тавр ба миён гузоштани масъала тақозои худи мантиқи тараққиёти мо, зарурати ҳаёт аст. Охир гап дар бораи процессҳои барои мамлакат басо ҷиддӣ ва муҳим меравад. Ҳалли бисёр масъалаҳо ба муваффақияти азнавсозӣ вобаста аст, бинобар ин диққатро ба он заррае ҳам суст кардан нашояд.

Ба хотир оред, ки партияи мо барои татбиқи азнавсозиҳо дар марҳалаҳои дигаргунии қатъии таърихи социалистиамон чӣ гуна устуворӣ зоҳир менамуд. Вақте ки масъалаи зарурати ҷорӣ намудани сиёсати нави иқтисодӣ, азнавсозии кори давлатӣ дар марҳалаи нав ба миён омад, Владимир Ильич Ленин чӣ қадар нутқу мақолаҳоро ба фаҳмонда додани муносибати нав ба сохтмони социализм, ба сиёсати нави иқтисодӣ бахшид. Аз хусуси муносибати партия ба ҳалли масъалаҳо дар солҳои панҷсолаҳои аввал, барқароршавӣ, тараққиёти баъдиҷангии хоҷагии халқ низ ҳаминро гуфтан мумкин аст.

Имрӯз гап дар бораи дигаргунсозиҳои боз ҳам калонтар меравад. Азнавсозии ҳозира на фақат иқтисодиёт, балки ҳамаи соҳаҳои дигари ҳаёти ҷамъият: муносибатҳои социалӣ, системаи сиёсӣ, соҳаи маънавию идеологӣ, услубу воситаҳои кори партия, ҳамаи кадрҳои моро фаро мегирад. Азнавсозӣ маънои васеъ дорад. Ман калимаҳои азнавсозӣ ва революцияро баробар мешумурдам. Дигаргунсозӣ ва ислоҳоти мо, ки дар қарорҳои Пленуми апрелии Комитети Марказии партия ва съезди XXVII КПСС муайян шудаанд, революцияи ҳақиқӣ дар тамоми системаи муносибатҳо дар ҷамъият, дар шуур ва қалби одамон, психология ва дарк намудани даврам ҳозира ва, пеш аз ҳама, вазифаҳоест, ки прогресси босуръати илму техника ба миён овардааст.

Дар КПСС ва умуман дар мамлакат мафҳуми ягонае ҳаст, ки мо

бояд ҷавоби саволҳои ба миёнгузоштаи ҳаётро берун аз ҳудуди социализм не, балки дар дохили системаамон ҷустуҷӯ намуда, потенциали иқтисодиёти планӣ, демократияи социалистӣ, маданият, омили инсониро ба кор бурда, ба эҷодиёти амалии халқ такья намоем.

Ин дар Ғарб ба баъзеҳо намефорад. Дар он ҷо ҳанӯз ҳам мунтазири онанд, ки маънои аз социализм дур шуданро медошт, мунтазиранд, ки мо ба капитализм сари таъзим хам мекунем, усулҳои онро истифода мебарем. Мо аз хориҷа бисьёр «маслиҳат» мегирем, ки чӣ кор кунем ва кадом тараф равем. Ҳар гуна барномаҳои иғвогарона шунавонда, мақолаҳо чоп карда мешаванд, ки мақсад аз он бадном кардани дигаргуниҳои мамлакати мо ва вайрон кардани алоқаи байни роҳбарияти партия ва халқ аст. Чунин кӯшишҳои беҳуда барбод хоҳанд рафт. Манфиати партия ва халқ як буда, интихоби роҳи сиёсии мо устувор ва тағьирнопазир аст. Халқ ва партия дар ин масъалаи асосӣ муттаҳиданд.

Вале роҳ додан ҳам лозим нест, ки догмаҳои кӯҳна пеши чашмамонро гирифта, ба пешравӣ, ба эҷодкорона муайян намудани назария ва дар амалия, дар марҳалаи ҳозираи конкретии таърихии аз саргузаронида истодаи ҷамъиятамон истифода бурдани он халал расонанд. Мо ба ин роҳ дода наметавонем.

Ман барои он ҳам аз ин хусус сухан меронам, ки дар байни мо, албатта, ҳанӯз одамоне ҳастанд, ки калимаи «ошкорбаёнӣ»-ро бо душворӣ қабул намуда, баъзан онро ҳатто бо душворӣ талаффуз мекунанд. Онҳо дар ин процесси ошкорбаёнӣ аксаран на моҳияти он, балки қариб сустшавии пояҳо, қариб аз принципҳоямон рӯ гардонданро мебинанд. Мақсад аз роҳи сиёсии мо он аст, ки имкониятҳои потенциалӣ ва афзалиятҳои сохти социалистиро пурра истифода бурда, ҳамаи монеа, ҳамаи нуқсонҳои роҳи ҳаракатамонро бартараф намуда, ба омилҳои прогресси ҷамъият роҳи васеъ кушоем.

Мехоҳам боз дар бораи як чиз сухан ронам. Мо бо роҳи ошкорбаёнӣ ҳар қадар пеш равем, мураккабии ин вазифа ҳамон қадар бештар ва миқьёсу ҳаҷми бузурги кори оянда ҳамон қадар пурратар зоҳир мегардад. Равшантар мешавад, ки бисьёр тасаввурот дар бораи хоҷагӣ ва идоракунӣ, дар бораи масъалаҳои социалӣ, давлатдорӣ ва демократия, тарбия ва маориф, тақозои маънавӣ аз талаботу вазифаҳои имрӯза ва алалхусус вазифаҳои тараққиёти минбаъда то чӣ андоза ақиб мемонанд.

Проблемаҳои ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятиро қабат ба қабат бардошта, аз чизи кӯҳнашуда дур шуда, ҷасурона қарорҳои эҷодкорона қабул кардан лозим аст.

Комитети Марказӣ мефаҳмад, ки барои ин саъю кӯшиш ва вақти зиёде лозим аст. Вале сусткорӣ ва алалхусус карахтӣ дар чунин вазъият номатлуб аст. Барои ҳамин ҳам мо зарурати ошкорбаёнии ҳамаҷонибаро ҳамеша таъкид мекунем ва ҳамин тавр мекунем, ки пешравии куллиро пеш аз ҳама дар тафаккури кадрҳои роҳбарикунандаамон, дар тафаккуру психологияи ҳамаи меҳнаткашон, тамоми ҷамъият таъмин намоем.

Зимнан, одамони советии мо аз ҷону дил тарафдори ошкорбаёнианд, ки ин дар ин ҷо, дар сарзамини Шарқи Дур, бори дигар тасдиқ гардид. Дар мактубҳое, ки ман ҳоло ҳам ҳангоми бо одамон вохӯрданам мегирам, онҳоро беш аз ҳама он чиз ба ташвиш меорад, ки мо ба нохост дар ягон самт ба сустшавӣ роҳ надиҳем. Онҳоро ана ҳамин чиз ба ташвиш меорад. Маълум мешавад, ки меҳнаткашон тарафдори ошкорбаёнианд. Охир ин вазъияти мусоидтаринест барои партия, барои кадрҳои мо, рафиқон. **(Чапакзанӣ).**

Таҷрибаи мавҷуда тасдиқ мекунад, ки дар ин ҷо, дар кишвари шумо ҳам, ман инро бори дигар дидам, процесси ошкорбаёнӣ бояд дар як вақт ҳам аз боло ва ҳам аз поён ба вуқӯъ ояд. Вай бояд ҳамаи

соҳаҳои идоракунӣ, ҳамаи соҳаҳои роҳбарии сиёсию давлатиро фаро гирифта, бо азнавсозӣ дар коллективҳои истеҳсолӣ пайваст гардад.

Баъзан савол медиҳанд, ки охир азнавсозӣ кадом кори оқилона аст, онро чӣ тавр фаҳмид, ин азнавсозиро бо кадом чиз истеъмол мекунанд? Ҳамаи мо «тарафдори» онем, вале чӣ кор карданамонро намедонем. Бисьёриҳо ошкоро ҳамин тавр мегӯянд.

Мо дар Комитети Марказӣ, дар Бюрои Сиёсӣ чунин фикр дорем, ки азнавсозӣ, тамоми кори оид ба азнавсозиро ҳар кас бояд аз худаш, аз муайян кардани мавқеи гражданиаш, аз вусъати фаъолияти сиёсию меҳнатӣ, аз баланд бардоштани масъулият барои кори супурдашуда, барои натиҷаҳои ниҳоӣ сар кунад. Ба фикрам, ин бояд комилан возеҳ бошад. Фикри солим тақозо мекунад, ки ҳар кас набояд гоҳ ба боло ва ё поён, ё ки ба тарафи росту чап чашмак занад. Пеш аз ҳама ба худ савол дода, ба назди худ вазифае гузоштан лозим аст, ки ҳама чиз бояд аз рӯи виҷдон, бо масъулияти зиёд дар назди худ ва дар назди халқ ба ҷо оварда шавад. Агар ҳамаи ин иҷро шавад, азнавсозӣ пеш меравад. Ҳеҷ кас наметавонад ва набояд худро аз процесси тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъият канор гирад.

Вале азнавсозӣ на фақат ба ин ҷиҳати кор дахл дорад. Вай дар ҷамъият ба амал овардани чунин вазъиятро дар назар дорад, ки одамонро ба рафъи карахтию фориғболии ғуншуда, дар кору зиндагӣ дур шудан аз ҳамаи он чизе водор месозад, ки ба принципҳои социализм, ҷаҳонбинӣ ва тарзи зиндагии мо мувофиқ нест. Хуллас, дар ин ҷо бояд кори зиёде иҷро шавад. Вале дар ин маврид ҳам бояд ҳар кас, рафиқон,— ҳам дар Бюрои Сиёсӣ ва ҳам дар ташкилоти ибтидоии партиявӣ, пеш аз ҳама, ба худ назар кунад ва ҳар кас конкретона кӯшиш намояд, ки худро ислоҳ созад. Дар давоми солҳои гузашта дар вазъияти ба қадри кофӣ мавҷуд набудани танқид, ошкорбаёнӣ, масъулият ба он чи ки умуман ба принципҳои социализм мувофиқ нест, мо ба баъзе чизҳо одат намудем. Ман инро ҳам ба коркунони оддӣ, ҳам ба мансабдорон ва ҳам ба дигароне мансуб медорам, ки бояд «суфраи гӯшашон»-ро пок кунанд. Комитетҳои партиявӣ бояд ба ин процесс фаъолона кӯмак кунанд. **(Чапакзанӣ).**

Мо азнавсозиро дар вазъияти мураккаби пуршиддати байналхалқӣ ба амал мебарорем. Империализм чархи яроқсозии баҳсмабаҳсро ҳамоно тоб медиҳад, бинобар ин мо бояд мудофиаи худро мустаҳкам намоем, ки ин бисьёр маблағ ва саъю кӯшишро талаб мекунад. Аз ин нуқтаи назар ҳам тезонидани тараққиёт ҳаётан зарур аст.

Ҷавоб аз ҳамаи нуқтаи назар як аст: азнавсозиро бояд устуворона амалӣ гардонем. Маҳз барои ҳамин ҳам, рафиқон, пеш аз ҳама Пленуми июнии КМ лозим буд, ки он имкон дод ба марҳалаи муҳими кори баъдисъездӣ бароем, ба ин кор бештар динамизм, таъсирбахшӣ, кордонӣ ва конкретнокӣ бахшид.

Дар мамлакати мо, ки иқтисодиёти планӣ, системаи махсуси хоҷагидорӣ дорад, дар мамлакате, ки партия ҳукмрон аст, бисьёр чиз, дар баробари ин ба андозаи ҳалкунанда ба он вобаста аст, ки партия чӣ тавр амал мекунад, кадрҳои он ва дар навбати аввал фаъолони партиявӣ чӣ тавр кор мекунанд. Кадрҳо, фаъолони партиявии мо, ҳама бояд идеяҳои навро дар маркази диққат дошта, онҳоро ба ҳаракат оварда, муносибатҳои навро муайян кунанд, сарвари мубориэаи умумихалқӣ барои иҷрои қарорҳои съезди партия бошанд. Ман мехостам сухани хуберо аз таърихи партияамон ба кор бурда, онро нисбат ба вазъияти имрӯза, нисбат ба мақому роли кадрҳои мо ва фаъолони партиявӣ истеъмол кунам. Имрӯз онҳо комиссарони марҳалаи ҳозираи мубориза барои тараққиёти социализм мебошанд. **(Чапакзанӣ).**

Ҳама бояд корро вусъат диҳад. Таъкид мекунам, рафиқон, ҳама: ҳам онҳое, ки дар истеҳсолот машғуланд, ҳам онҳое, ки бо илм, идоракунӣ, бо кори ташкилотчигию сиёсӣ сару кор доранд. Ҳоло дар ҳар соҳа ва ҳар корхона сарфаҳм рафтан лозим аст, ки барои пеш бурдани прогресси илму техника, таъмини ҷиҳати сифатии тезонидани тараққиёт чӣ бояд кард, зеро вазифаи асосӣ дар ниҳояти кор иқтисодиёт аст. Ба роҳҳои нав, ба суръати тезонидан, ба муносибатҳои сифатан нав гузарондани он оқибати бузурги сиёсӣ, социалӣ ва оқибати дигар хоҳад дошт.

Дар амалия ва фаъолияти солҳои гузаштаи партия чизҳои хуб зиёданд, ки инро бояд ба назар гирифт. Вале, рафиқон, ҳоло замон ва вазифаҳо тамоман дигаранд. Агар мо ҷавоби саволҳои навро дар иқтисодиёту техника аз таҷрибаи солҳои 30-юм, 40-ум, 50-ум ва ҳатто 60-ум ва 70-ум ҷустуҷӯ намоем, пеш нахоҳем рафт. Ҳоло замона дигар, талабот дигар, эҳтиёҷот дигар, вале имконият ҳам дигар аст. Ҳамаи мо бояд инро нағз дар хотир дошта бошем.

Имрӯз ман диққати шуморо ба прогресси илму техника, ба истифодаи технологияҳои навтарин, механизми нави хоҷагидорӣ ҷалб мекунам. Онҳо нисбат ба тадбирҳои дигар самараи баландтаринни иқтисодӣ мебахшанд. Одатан қусури хароҷоти истифодаи технологияҳои нав дар давоми як сол — максимум якуним сол бароварда мешавад. Қусури хароҷоти номбурда, умуман ҳангоми дар асоси техникаи пештара васеъ кардани истеҳсолот дар зарфи 5—7 сол бароварда мешавад. Ана барои ҳамин ҳам дар фронти технологии тамоми ҷаҳон чунин мубориза меравад. Технология суръати ҳаракати ҳар ҷамъиятро хеле тезонида, ҳосилнокии меҳнатро баланд мебардорад ва зуд фоидаи бузург мебахшад. Мо, рафиқон, (ман дар Пленуми июнӣ аз ин хусус гуфта будам, ба фикрам, шумо онро дар хотир доред), дар сиёсати илмию техникиамон дар бисёр соҳаҳо ба дараҷаи миёнаи техникӣ, ба такрори қарорҳои пештара такья намуда, дар лоиҳаҳои нави корхонаҳои навамон техникаи кӯҳнаро гузошта, ба хатои ҷиддӣ роҳ додем. Ва аксаран, то онҳо дар шароити тӯлонисозии мо ҳанӯз сохта мешуданд, техника аллакай умуман кӯҳна мешуд. Ба ҳамин тариқ, мо фронти қафомониро васеъ мекардем. Ин хатои ҷиддӣ аст. Мо ҳоло бояд онро ба куллӣ ислоҳ созем. Ман аз ин хусус ба партия ва халқ ошкоро гуфта будам ва онро такрор карданӣ нестам.

Ҳоло вазоратҳо, идораҳо ва корхонаҳо аниқ намудани планҳои ҷиҳозонии техникиро дар панҷсолаи дувоздаҳум анҷом медиҳанд. Мо ҳамаи вазоратҳоро маҷбур кардем, ки лоиҳаҳои техникии ҳам корхонаҳои нав ва ҳам махсусан корхонаҳои реконструкцияшавандаро таҷдиди назар кунанд. Ва ҳамаи он чиро, ки ба дарҷаи имрӯза мувофиқ нест, ба амал набароранд. Зеро, агар мо ҳоло лоиҳаҳои кӯҳнаро амалӣ гардонда, бар замми ин онҳоро созем, ба худ тасаввур кунед, ки ин чӣ маъно дорад: мо ба муддати 15—20—25 сол ақиб мемонем. Ягон пешравӣ намешавад. Бояд як-ду сол тоқат карда, тадбирҳои калонеро, ки мо барои истифодаи техника ва технологияи нав андешидаем, дар мошинсозӣ амалӣ гардонда, баъди он ин лоиҳаҳоро татбиқ намоем. Вале бояд кори вазоратҳо бо кори кадрҳои мо ва ташкилотҳои партиявии маҳаллӣ ривоҷ дода шавад. Баъзеҳо проблемаҳои маҳдуди худ ва фақат корхонаи худро ба назар гирифта, масъалаҳоро нопурра ҳал мекунанд. Ба ин гумроҳӣ, рафиқон, хотима додан лозим аст.

Масалан, агар мо техникаи имрӯз истеҳсолмекардаамонро (албатта, на ҳамаи он, вале ба андозаи зиёд бад аст) дар саноати сабук васл кунем, пас дар истеҳсолоти дӯзандагӣ, дар соҳаҳои дигари саноати сабук маҳсулу сифати онҳо аз 3, 4, 5 то 10 фоиз зиёд мешавад. Вале агар мо техникаи наверо, ки ҳоло дар заводҳоямон базаи истеҳсоли онро ба амал меорем, истифода барем, пас дар ҳамин

корхонаҳо ва бо ҳамин шумораи коллективҳои меҳнатӣ афзоиши маҳсулотро камаш 30—40—50 фоиз зиёд кардан мумкин аст. Интихоби роҳи дурусти сиёсати техникӣ ана ҳамин аст. Ба ин диққат диҳед. Роҳи реконструкцияи куллиро пеш гирифтан лозим аст ва агар ин ва ё он лоиҳаҳо кӯҳна шуда бошанд, онҳоро таҷдиди назар кардан ва ё умуман боздоштан лозим аст.

Мо ба вазирон гуфтем, ки ба интенсификацияи истеҳсолот ҳамаҷониба машғул шудан лозим аст. Мо онҳоеро, ки технологияи кӯҳна ва воситаҳои кӯҳнаро ба кор мебаранд, бояд ба роҳи дуруст андозем, агар нашавад, агар касе якравӣ ва гарданшахӣ кунаду имкони пеш бурдан аз тасаввуроти дирӯза дур карда нашавад, аз баҳри ӯ гузаштан лозим аст. Бигузор вай дар зери тасаввуроти кӯҳнааш мондан гирад. Мамлакат бошад, пеш меравад.

Рӯирост мегӯям, ки фикри мо, фикри Бюрои Сиёсӣ чунин аст: онҳое, ки ғарқи идеяҳои туфайлихӯрӣ шуда, ҳамеша меноланд — ин чиз барояшон кам асту он чиз ва ин чизро диҳед, бинокорон ва ҳамаи дигарон айбдоранд, сабабҳои объективӣ ба беҳтар кор кардани онҳо халал мерасонанд — бояд ҷои худро ба кадрҳои наве гузашт кунанд, ки тақозои замонро мефаҳманд ва тайёранд ин масъулияти бузургро ба дӯши худ гиранд.

Мо дар панҷсолаи ҷорӣ мошинсозиро хеле пеш мебарем. Вале самараро дар як мавриди баъди 2—3 сол ва дар мавриди дигар баъди 3—4 сол ҳис мекунем. Дар ин ҷо, чунон ки мегӯянд, ҷаҳидан мумкин нест. Мо бояд фаъолияти истеҳсолиро аз ҳисоби тадбирҳои ҳамаҷониба санҷидашудаи ташкилию техникӣ: аз ҳисоби истифодаи захираю имкониятҳои наздиктарин беҳтар намоем. Ман корхонаҳои шуморо аз назар гузарондам. Дар ин ҷо ҳам, чун дар саноати ноҳияҳои дигари мамлакат, захираҳои бузурге дида мешаванд, ки то ҳол истифода нашудаанд. Ман хуб фаҳмидам, ки шумо душвориҳои зиёде ҳам доред. Ва ба шумо бояд ёрӣ расонд.

Холо ҳукумат ва Госплан лоиҳаи қарор дар бораи тадбирҳои тараққии комплексии қувваҳои истеҳсолкунандаи ноҳияи иқтисодии Шарқи Дурро тартиб дода истодаанд.

Пешбинӣ шудааст, ки дар металлургияи ранга, дар саноати ҷангал ва моҳидории Шарқи Дур базаи ашёи хом аз ҳисоби тараққии корхонаҳои иловагии коркарди маҳсулот пурратар ва ба тарзи комплексӣ истифода шавад. Тадбирҳои мустаҳкам намудани базаи сӯзишворию энергетикӣ, тараққиёти минбаъдаи системаи нақлиёт — роҳҳои оҳан ва автомобильгард, бандарҳо, нақлиёти дарьёӣ ва авиационӣ андешида мешаванд. Зиёд намудани иқтидорҳои ташкилотҳои бинокорӣ пешбинӣ шудааст. Ба фикри ман, ин ба андозаи зиёд суръати дигаргунсозиҳои Шарқи Дурро муайян мекунад.

Дар лоиҳа ба соҳаи социалӣ диққати якумдараҷа дода хоҳад шуд. Суръату ҳаҷми сохтмони манзил, муассисаҳои томактабии бачаҳо, беморхонаҳо, амбулаторияҳо, поликлиникаҳо, мактабҳо меафзоянд. Барои татбиқи ин тадбирҳо маблағи зиёд ҷудо карда мешавад.

Вале, рафиқон, бояд пешакӣ гуфт, ки агар барои иҷрои қарор кори ташкилотчигӣ ба роҳ монда нашавад, пас тақдири он мисли тақдири ҳамон қарорҳои пештарае мешавад, ки зимнан бо хоҳиши худи шумо қабул шуда буданд. Сабаби вазъияти ғайриқаноатбахши кори бисьёр соҳаҳо, пеш аз ҳама, бад амалӣ шудани тадбирҳои пешбинишуда, истифодаи ғайриқаноатбахши захираю имкониятҳои мавҷуда аст. Фаъолон бояд ба иқтисодиёт беҳтар, мувофиқи талаботи ҳозира машғул шуда, ҳодисаю фактҳоро сари вақт таҳлил кунанд.

Кишвари шумо муҳимтарин ноҳияи индустриалии Шарқи Дур аст. Вай потенциали калони моддию техникӣ дорад. Дараҷаи тайёрии кадрҳои шумо баланд аст, қариб 40 фоизи кадрҳои хоҷагии халқ маълумоти олӣ ва миёнаи махсус доранд. Бештар аз нисфи мута-

хассисони дипломдор соҳиби маълумоти инженерию техникӣ мебошанд. Кишвар аз ресурсҳои табиӣ бой аст. Бинобар ин таассуфовар аст, ки бисьёрии ин ба кадри зарурӣ ба хизмати прогресси иқтисодию социалӣ гузошта нашудааст.

Дар кишвар корхонаҳои бисьёр соҳаҳои мошинсозӣ воқеанд. Чунин соҳаҳои асосӣ, монанди дастгоҳсозӣ, саноати электротехника, энергетика, мошинсозии ванзин тараққӣ мееёбанд. Мамлакат аз шумо автоматҳои харротӣ, таҷҳизоти технологӣ барои истеҳсолоти рехтагарӣ, дизельҳо, дизель — генераторҳо, кранҳои гуногуне мегирад, ки сермаҳсул буда, ба онҳо талабот зиёд аст. Трансформаторҳо ва кабели гуногуне, ки дар кишвар истеҳсол мешаванд, талаботи ноҳияҳои тамоми Шарқи Дурро ба ин маҳсулот аслан пурра қонеъ мегардонанд.

Вале, расидан ба марраҳои пешбинишудаи баланд, роҳи интенсификация меҳнати зиёд ва суръатфизоиро талаб мекунад. Ин бошад, маънои бо камбудиҳо оштинопазир буданро дорад.

Қисми зиёди хатҳои нави автоматӣ ва дастгоҳҳо барои комплектацияи корхонаю истеҳсолоти нав ва қисми камаш барои иваз кардани таҷҳизоти мавҷуда истифода мешавад, ки ин нодуруст аст. Дар охири панҷсола коэффициенти нав кардани таҷҳизот паст шуда, коэффициенти аз кор баромадани он аз 3,7 то ба 3,5 кам шуд.

Ҳамаи ин ба ҷамъбасти панҷсола таъсир расонд. Суръати истеҳсоли маҳсулот аз суръати афзоиши фондҳои асосии истеҳсолӣ ақиб мемонад. Агар дар панҷсолаи ёздаҳум фондҳои асосӣ 1,4 баробар афзуда бошанд, боздеҳи фонд 14 фоиз кам шуд. Ана ҳисоб кунед, ки мамлакат аз чунин истифодаи потенциали тавоное, ки дар ихтиёри мардуми Хабаровск мебошад, чӣ самарае ба даст овард.

Дар панҷсолаи ёздаҳум вазни қиёсии маҳсулоти категорияи олии сифат умуман дар саноати кишвар кам шуд. Қоркунони хоҷагӣ ба он одат кардаанд, ки истеъмолкунандагон илоҷи дигаре надоранду онро мехаранд. Вале дар ин маврид бо амри виҷдон ва бо он ки мамлакат ба маҳсулоти бештар басарфа, бештар бобаҷо ва бештар хушсифат зарурат дорад, чӣ бояд кард. Бисьёриҳо дар давоми 10—15 сол як маҳсулотро бо ҳамон усулҳои пештара истеҳсол мекунанду вассалом. Ман ба шумо рӯйрост мегӯям, ки дар ин маврид ба роҳбарон музд додан лозим нест, зеро ҳамаи инро коргар мекунад. Директор, тамоми ҳайати фармондеҳи ҳар корхона бошад, пеш аз ҳама барои қонеъ гардондани талабот ба маҳсулоти нав ба нави арзон, бақодоре, ки ба талабҳои баландтарин мувофиқ мебошад, дар назди мамлакат ҷавобгар аст. Масъулияти онҳо дар ҳамин аст.

Иқтидорҳо сари вақт аз худ ва пурра истифода намешаванд. Ин ба 70 фоизи объектҳои саноатие дахл дорад, ки дар давоми 10 сол ба кор андохта ва реконструкция шудаанд. Яъне ман фондҳои нав, фондҳои 10 соли гузаштаро шартан ба ин ҷо дохил мекунам, ки маҳз бад истифода мешаванду фондҳои кӯҳна ба сабаби кӯҳна шудан ва маҳсулро зиёд накардан маҳсулоти хушсифат ҳам намедиҳанд, бинобар ин ҳамеша таъмир мешаванд, меҳнату маблағ исроф мегардад, мошинҳо бекор меистанд. Магар пешравӣ ва тезонидан бо ҳамин тарзи муносибат таъмин мегардад.

Дина мо дар выставка будем ва ман савол додам, ки истифодаи хатҳои автоматӣ чанд фоизро ташкил медиҳад? Маълум шуд, ки 50 фоизро. Хатҳои автоматӣ, ҳамон чизе, ки ҳосилнокии меҳнатро баланд мебардорад, 50 фоиз истифода мешаванд! Пас куҷост он назорати партиявии мо, ки набояд виҷдони баъзе роҳбаронро ором гузорад?

Соли 1975, яъне 10 сол муқаддам, фабрикаи трикотажи Бикинск ба истифода дода шуда буд. Вале баъди 10 сол ҳам иқтидорҳои он фақат 40 фоиз истифода мешаванд. Ин чунин маъно дорад, ки пули

барои сохтмони он сарфкардаи мо самарае намедиҳад. Корхона аз рӯи лоиҳа бояд 1240 коргар дошта бошад, вале дар он 520 кас кор мекунад, ки ин 40 фоизро ташкил медиҳад. Сабаби асосии кори бади фабрика нарасидани қувваи корӣ ва мутахассисон аст. Вале саволе ба миён меояд, ки магар ин фақат ҳоло маълум шуд? Аз афташ, вай ҳамон вақт ҳам маълум буд. Аз ин рӯ, чунин лоиҳае кашидан лозим буд, ки дар он ҳам барпо кардани иқтидорҳо ва ҳам ба амал овардани заминаҳои муайяни социалӣ пешбинӣ мешуданд. Худи ин чӣ хел сарфакорӣ? Ин сарфакорӣ нест. Ин акси сарфакорӣ, масхара кардани сарфакорӣ мебошад. Аз лоиҳа ҳамаи хароҷоти тараққӣ додани соҳаҳои ғайриистеҳсолиро кам карда, лоиҳаро арзон намудаанд. Аммо бе ин соҳаи ғайриистеҳсолӣ соҳаи истеҳсолӣ беҷон аст. Ана худи ҳамин карахту сустгардонист. Оё аз худи аввал ба органҳои маҳаллӣ ва ба Вазорати саноати бофандагии Федерацияи Россия ин вазъият равшан набуд?

Дар иттиҳодияи дӯзандагии «Восток»-и Хабаровск зиёдтар аз 50 фоизи иқтидорҳо истифода мешаванд. Худи ин чӣ гап, рафиқон? Дар замони мо, вақте ки ин қадар вазифаҳои калон ба миён омадаанд, потенциал ин тавр истифода бурда мешавад! Ба кор бурдани худи ҳамин тезондани тараққиёт аст.

Дар сохтмони асосӣ бисьёр масъалаҳо ҳал нашудаанд. Дар панҷсолаи ёздаҳум плани ба истифода додани фондҳои асосӣ қариб якуним миллиард сӯмина ё худ 21 фоиз қафо монд. Плани солонаи истифодаи маблағе, ки барои корҳои сохтмону монтаж ҷудо шудаанд, ягон маротиба иҷро нашуда буд. Проблемаи паҳну парешон гардондани қувваю воситаҳо чӣ? Ҳозир дар кишвар ҳазорҳо объектҳо сохта мешаванд. Дар натиҷа сохтмони нотамом аз як миллиарду сад миллион сӯм зиёдтар аст. Ташкилотҳои бинокории кишвар номунтазам кор мекунанд. Бисьёр объектҳо дар нимаи дуюми сол ба истифода дода мешаванд. Аз рӯи ҷамъбасти шаш моҳи соли 1986, масалан, фақат 16 фоизи плани солонаи фондҳои асосиро ба истифода додаанд. Ин, албатта, кори нодуруст аст, онро кайҳо маҳкум кардаанд. Оқибати ин гуна «хоҷагидорӣ» ҳам аз ҷиҳати иқтисодӣ ва ҳам аз ҷиҳати социалӣ маълум аст. Ҳамаи шумоён инро нағз мефаҳмед.

Масъалаҳои тараққиёти хоҷагии қишлоқро гирем. КМ дар ташвиш аст, ки шумоён бори ресурсҳои давлатиро сол то сол гаронтар мекунед. Аз марказ, аз дигарон талаб мекунеду планҳои худ ва заказҳои давлатро ба ҷо намеоваред, ҳол он ки барои иҷрои ин заказҳо ба кишвар маблағи зиёду воситаҳои бисьёри моддию техникӣ ҷудо карда мешавад. Дар зарфи панҷ сол дараҷаи дотацияи давлат афзуд.

Дирӯз дар совхози «Красноречинский» суҳбат доштем. Дар худи совхоз кор хуб пеш меравад, маҳсулнокӣ баланд аст, ҳосил фаровону фоида бисьёр мебошад. Аммо дар он ҷо ҳамаи роҳбарони совхозҳои ҳамсоя буданд ва вазъияти бисьёрии онҳо комилан дигар аст,— ҳам зарар зиёд, ҳам ширҷӯшӣ кам, ҳам ҳосил паст аст. Агар ҳамаи совхозҳо ба миқдори совхози «Красноречинский» шир меҷӯшиданд, пас истеҳсоли шир дар ин ҷо ду баробар зиёд мешуд.

Наход ин гуна кишвари дорои саноат ва хоҷагии пуриқтидор ба чунин як хоҷагии қишлоқ, ки 275 ҳазор гектар киштзор дораду халос, ёрӣ расонда натавонад. Ҳол он ки тамоми маҳсулот дар худи кишвар истеъмол мегардад. Чӣ халал мерасонад? Туфайлихӯрӣ. Медиҳанд, мефиристанд, гӯён гумон кардан. Агар ҳама ҳамин тавр фикру амал кунанд, пас мо чандон пеш рафта наметавонем. Албатта, шумоён худро пурра таъмин намекунед. Аммо масъаларо ба тариқе ба миён гузоштан комилан нодуруст аст, ки бесарусомонии сектори аграрӣ, ки бо қонеъ гардондани эҳтиёҷоти меҳнаткашон бевосита алоқаманд аст, ҳақ бароварда шавад.

Рафиқон, тарзи роҳбариро ба корхонаю ташкилотҳои партиявии

комплекси агросаноатӣ фаъолонатар аз нав сохтан лозим аст, ҳозир бошад, барои тараққиёти комплекс шароити хуб фароҳам оварда шудааст. Эҳтимол, назар ба соҳаҳои дигари хоҷагии халқ шароит мусоидтар бошад.

Ба соҳаи хизматрасонӣ, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ махсус дахл карданиам. Ин бевосита бо сиёсати социалии партия, бо вусъати омили инсонӣ, яъне бо он алоқаманд аст, ки съезд чун масъалаи асосӣ ба миён гузошт. Чунон ки медонед, вақтҳои охир барои ҳавасманд гардондани истеҳсоли молҳои истеъмолӣ зимнан на фақат дар корхонаҳои махсус, балки дар амал дар ҳамаи заводу фабрикаҳо, аз ҷумла, заводу фабрикаҳои дорои аҳамияти мудофиа чораҳои ҷиддӣ дида шуданд. Аммо вазъият ҳозир ҳам тезу тунд аст. Саъю кӯшиши ҷиддӣ зарур аст, ки вазъияти тезу тунд барҳам дода, муомилоти мӯътадили молу пул таъмин карда шавад.

Чизе, ки мо дар Комсомольски Амур шунидем, рӯирост мегӯям, ки дили касро хафа мекунад ва ҳатто ба қаҳру ғазаб ҳам меоварад. Охир бисьёр масъалаҳоро бо қувваи худи кишвар, ҳатто шаҳр ҳал карда метавонанд, аммо ҳал намекунанд. Ин, рафиқон, кори майдачуйда нест, ин рӯзгори синфи коргар аст, ки ҳам ба ҳосилнокии меҳнат ва ҳам ба рӯҳияи аҳли ҷамъият таъсир мерасонад. Бояд гуфт, ки худи шаҳриён хизмат карданианд. Онҳо тайёранд, ки агар ҳукуматдорони шаҳр корро ба роҳ монанд, дар ободонии шаҳру минтақаи истироҳат иштирок намоянд, масъалаҳои дигарро низ ҳал кунанд. Ба сохтмони манзил ҳам иштирок карданианд.

Ҳозир ба ҳар минтақа, республика ҳаҷми муайяни маблағ ҷудо карда шудааст. Мо дар Пленуми июнӣ чунин гуфтем: бо ҳаҷми ками маблағ плани панҷсоларо иҷро намоед, маблағи боқимондаро ба тараққӣ додани соҳаи социалӣ, манзил ва ғайраҳо истифода баред. Мардуми Челябинск ин масъалаҳоро омӯхтанд. Маълум шуд, ки қариб 10 фоизи маблағи сохтмони истеҳсолиро барои бунёди манзил, сохтмони муассисаҳои бачаҳо сарф кардан мумкин аст, ҳозир камар баста, ин корро иҷро мекунанд, ин вазифаро ба ҷо меоваранд. Ин як навъи муносибат.

Инак, навъи дигари муносибат, ки мо дар Комсомольски Амур дидем. Вазоратҳои муқтадир, коллективҳои тавоно, наздиҳоми зиёди синфи коргар ҳастанду вале манзилро баъди 10—15 сол гирифтан мумкин аст. Роҳбарон, эҳтимол, онҳо дар ин ҷо ҳозир бошанд, умуман ҳис мекунам, ки одамони хубу салоҳиятдоранд. Аммо агар онҳо масъалаҳои социалиро ин тавр ҳал кунанд, якбора ихлосам мегардад. Агар роҳбарони хоҷагӣ соҳаи социалиро фаромӯш кунанд, онро ақиб партоянд, пас ман рӯирост мегӯям, ки иҷрои планҳои мо барбод мераванд, фондҳои навтарин, корхонаҳои зудбадалу роботдор, марказҳои таҳлил, ки программаи аз рӯи адад идорашаванда доранд ва ғайраҳо беҳаракат хоб мекунанд. Аз ин хулоса бароварда, корро фавран ислоҳ кардан лозим аст.

Дирӯз мо дар выставка дидем, ки кишвар дар панҷсолаи дувоздаҳум чӣ тавр тараққӣ мекунад. Маълум шуд, ки дар панҷсолаи XI вазъияти манзил дар дараҷаи панҷсолаи 10 будааст, афзоиш дида намешавад. Аҷоиб, ҳама чиз зиёд шудаасту манзил ба ҳамон дараҷа мондааст. Муассисаҳои томактабии бачаҳо, объектҳои тиббӣ ва ғайраҳо ҳатто камтар сохта шудаанд. Ин чӣ гуна сиёсат аст, рафиқон?

Умуман соҳаи социалӣ бояд дар кори ташкилоти партиявии кишвар, ҳамаи кадрҳои роҳбарикунандаи хоҷагии халқ мақоми муносиб дошта бошад. Мо бе ин проблемаи тараққиёти минбаъдаи Шарқи Дурро ҳал карда наметавонем. Ҳар он чизе, ки ҳозир бунёд гаштааст, пурра истифода бурда нашудааст. Агар кори тараққиёти социалии минтақа ин тавр кашол дода шавад, пас иқтидорҳои навро

тараққӣ додан чӣ ҳоҷат. Мо ба Комсомольски Амур ёрӣ мерасонем, ба баъзе масъалаҳо баргаштан, шаҳрро дастгирӣ кардан лозим аст. Аммо, рафиқон, ба ҳар ҳол кори асосӣ дар дасти шумост.

Боз дар бораи хизматрасонӣ сухан ронданиам. Ин хел намешавад, рафиқон, ки ба аҳолии Хабаровск дар таъмир ва сохтмони манзил, таъмири пойафзол, сохтани мебель ва ғайраҳо назар ба умуман Федерацияи Россия 2—3 баробар камтар хизмат расонда мешавад. Советҳо ба кучо нигоҳ мекунанд? Ин кори ҷонии Советҳо ва кори ҷонии хоҷагидорон мебошад. Бисёр кадрҳои хоҷагӣ дуруст рафтор карда, дар корхонаҳояшон барои инкишоф додани соҳаи хизматрасонӣ имконият фароҳам меоваранд. Он гоҳ дар он ҷо коллективи муқимии меҳнатӣ ба вуҷуд омада, табъи одамон хуш буда ва онҳо тамоми қувваашонро барои истеҳсолот сарф мекунанд. Барои фаҳмидани ин сиёсатмадори бузург будан шарт нест.

Барои сабук кардани кори хона, инкишоф додани туризм, барпо намудани базаи спорт, истироҳат, соҳаи маданият чӣ қадар ташаббусу фаъолият нишон додан мумкин мебуд. Кишвар барои ин имконияти калону нодир дорад. Дар кишварҳои Приморье ва Хабаровск, рафиқон, бо ин масъалаҳо бояду шояд машғул шуда, ба хизматрасонӣ чун ба соҳаи дуюмдарачаю нодаркор минбаъд ин тавр муносибат кардан нораваст. Съезди XXVII КПСС барои гузарондани сиёсати пурзӯри социалӣ изҳори ақида кард. Мо ба воситаи он бояд тамоми омили инсониро ба ҷӯш оварда, потенциали бузурги мамлакат, ҷамъиятамонро ба кор андозем. Он гоҳ мо пеш меравем, тараққиёт суръат мегирад. Чунин аст талаби съезд. Чунин аст шарти азнавсозӣ. Ин вазифаи муқаддаси ҳамаи роҳбарони партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ аст.

Дар бораи боз як чизи дигар. Дар сарзамини шумо шумораи зиёди корхонаҳои саноатӣ ба истеҳсоли молҳои сермасриф ҷалб карда нашудаанд ё худ қариб ҷалб карда нашудаанд. Ба ҳар касе, ки аз ин кор худро ба канор мегирад, бояд роҳи дурустро нишон дод. Шумоён, рафиқон, моли бозорро чӣ тавр зиёд карданӣ ҳастед? Дар Комсомольски Амур музди бисёр мегиранд. Аммо бо ин музди кор талаботи оқилонаи худро қонеъ нагардонед, чӣ бояд кард? Ба фикрам, ин иқтисоди сиёсии на чандон амиқ аст, ки онро дида ё фаҳмида нашавад. Аммо дар ин бора сухан рондан лозим меояд.

Дар ҳалли проблемаҳои танқисии молу хизматрасонӣ ташаббус, суботкорӣ, ҷустуҷӯи шаклҳои нави ба аҳолӣ расондани ёрӣ дар фаъолияти индивидуалӣ талаб карда мешавад. Масалан, бисёр меҳнаткашон ба органҳои марказӣ мактуб фиристода, дар бораи ҳамаҷониба тараққӣ додани иттиҳодияҳои гуногуни кооперативӣ масъала мегузоранд, системаи кооперацияи ҳунармандиро ба некӣ ба ёд меоваранд, ин кооперация, аз афташ, солҳои 50—60-ум бармаҳал барҳам дода шуда буд.

Дар хусуси истифодаи маҳсулоти хоҷагиҳои ёрирасон ва касбу корҳои ба ҳамин монанди назди корхонаҳои сектори давлатӣ ва кооперативӣ барои адои хизмати маишӣ ва истеҳсоли молҳои сермасриф бисёр сухан меравад. Ба таври ҳаққонӣ зикр карда мешавад, ки ин хоҷагиҳо ва касбу корҳои ба ҳамин монанд ба муомилоти иқтисодӣ чунин навъҳою намудҳои ашёи хом ва қувваи коргариро ҷалб карда метавонанд, ки истеҳсолоти калон имрӯз аз ӯҳдаи дар бар гирифтани он баромада наметавонад. Худи корхонаҳо ҳам ба мардум ёрӣ расонда метавонад ва бояд ёрӣ расонад. Адо кардани хизмати коркунони худ бояд ҳамаҷониба дастгирӣ карда шавад. Он коркунони хоҷагӣ, ки ба ин кор машғуланд, сазовори дастгирии фаъолонатарин мебошанд.

Умуман, рафиқон, рӯирост гуфтан даркор аст, ки ҳоло ҳам анъанаи кӯҳна амал карда истодааст; плани истеҳсолиро иҷро бикун, би-

соз, корро вусъат деҳ, аммо чӣ тавр давом кардани зиндагии одами коргар барои баъзе коркунони хоҷагӣ як чизи дуюмдараҷае мебошад. Аз нуқтаи назари талаботи съезд ин ҳолатро бояд маҳкум кард. Масъалаи социалӣ, махсусан дар ин ҷо, дар Шарқи Дур, ки дар ин ноҳия тараққиёти иқтисодиёт ба нарасидани кадрҳо дучор меояд, махсусан муҳим аст. Кадрҳо бошанд, барои он намерасанд, ки бинобар мавҷуд набудани соҳаи тараққикардаи хизмати социалӣ дар вақти ҳозира аҳолӣ бисьёр ба ҷойҳои дигар кӯчида меравад. Умуман, рафиқон, мо бояд ин масъалаҳоро на ин ки баъди тараққӣ додани истеҳсолот, балки баробари он ҳал намоем. Ҳозир бошад, ба муносибати он ки иқтидорҳои истеҳсолӣ хеле афзудаанд, ба масъалаҳои социалӣ бештар аҳамият додан лозим аст. Маҳз ҳамин тавр бояд кард. Мо бояд чунон амал кунем, ки Владимир Ильич Ленин таълим додааст: камтар гапҳои ҳавобаландона гӯем, камтар лаққигӣ ва худписандӣ кунем, камтар назариябозӣ кунему бештар бо корҳои амалӣ машғул шуда, талаботу эҳтиёҷоти мардумро қонеъ гардонем.

Мо мехоҳем ба усулҳои нави хоҷагидорӣ гузашта, омили инсониро фаъолтар гардонем. Съезд ба тарафдории қатъиян дигаргун сохтани кори идоракунӣ ақида баён намуд. Олимони барҷаста ва мутахассисони намоён бо иштироки таҷрибакорон ва бо супориши КМ ва Ҳукумат барои муайян намудани концепцияи томи такмили системаи идоракунӣ ва хоҷагидорӣ кор мебаранд. Интеграцияи минбаъдаи роҳбарӣ ба соҳаҳо давом хоҳад кард. Подразделенияҳо ва органҳои иқтисодии идоракунӣ ба вуҷуд оварда мешаванд, ки мақсаду моҳияти онҳо ба даст овардани маҳсули ниҳоие мебошад, ки ба ҷамъият лозим аст. Дар вақтҳои наздиктарин функцияю вазифаҳои идораҳои марказии иқтисодӣ аниқ карда хоҳанд шуд. Ман Госплан, Госснаб, Комитети давлатии оид ба илм ва техника ва ғайраро дар назар дорам.

Мамлакати мо азим аст, хоҷагиаш низ бузург буда, шароитҳое, ки одамон дар онҳо зиндагӣ ва кор мекунанд, гуногунанд. Дар ин ҷо, дар Шарқи Дур, эҳтимол, кас на фақат фаҳмад, балки ҳис намояд, ки танҳо аз марказ истода тамоми ин хоҷагии бузургро идора кардан имкон надорад, қисми зиёди масъулият барои ҳалли бисьёр масъалаҳо бояд ба дӯши органҳои маҳаллӣ гузошта шавад. Ин бошад, чунин маъное дорад, ки ба онҳо ҳуқуқҳои дахлдор ҳам бояд бидод.

Як ҳафта пеш КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР, Совети Вазирони СССР дар бораи чораҳои минбаъда баланд бардоштани роль ва масъулияти Советҳо қарор қабул карданд. Эҳтимол, шумо аллакай бо мазмуни ин қарор шинос шудаед. Дар хусуси он андеша кунед — ба Советҳо ҳуқуқҳои зиёде дода мешаванд. Мо минбаъд ҳам ин кори худро давом хоҳем дод. Советҳо бояд қобилияту иқтидори худро вусъат диҳанд. Вале ман мехостам, ба ҳамин муносибат ду чизро таъкид карда гузарам. Мо пеш ҳам қарорҳои бад қабул намекардем. Хайр, шояд онҳо назар ба қарорҳои ҳозира андаке суст-тар ва чандон конкретӣ набошанд. Вале на ҳама вақт ин қарорҳо амалӣ мегаштанд. Барои чӣ?

Гап дар сари он ки органҳои маҳаллии партиявӣ Советҳоро аз ҳад зиёд таҳти васояти худ мегирифтанд, бисьёр масъалаҳоро, ки ба онҳо бояд Советҳо ҷавобгар бошанд, худ ҳал мекарданд.

Ин як сабабаш. Сабаби дигар — кадрҳои хоҷагӣ Советҳоро ба қадри зарурӣ ҳурмат намекарданд ва ин ҳис карда мешуд: хайр чӣ, Совет тараққӣ додани нақлиёти шаҳр, васеъ кардани иншоотҳои тозакунанда, ободонии шаҳр, сохтмони манзил, объектҳои таъиноти маданию маишӣ ва дигар чизҳои ба ҳамин монандро талаб мекунад. Бисьёриҳо аз талаботи устуворонаю дурусти Советҳо рӯ метофтанд. Ба ин ҳолат бояд хотима дод. Охир, дар фаъолияти Советҳо маҳз ҳа-

мон сиёсати социалие татбиқ мешавад, ки вай ба халқ имконият медиҳад, умуман, дар бораи сиёсати мо ақида ҳосил ва баён кунад, ба кадом мақсад ва ба чӣ нигаронидани он, ба инсон чӣ тавр хизмат кардани вайро фаҳмад. Ин қарорро, рафиқон, дастгирӣ кардан, ба Советҳо барои ривоҷу барори кор имконият муҳайё намудан ва нисбат ба онҳо ҳақиқатан серталаб шудан лозим аст.

Дар хусуси масъалаҳои кори корхонаҳо дар шароити нав, ки мо механизми нави хоҷагиро вусъат дода, ба принципҳои ҳисоби хоҷагӣ, баровардани хароҷот, худро бо маблағ таъмин намудани корхонаҳо гузашта, пудратро васеъ ҷорӣ мекунем, пас бояд гуфт, ки ҳозир аслан гирем, корхонаҳои мо аллакай аз рӯи шарту шароити нав кор карда истодаанд. Қарори маъмул дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) социалистӣ хеле кӯҳна шудааст. Ҳоло тайёр намудани қонуни нав дар бораи корхонаи (иттиҳодияи) социалистӣ анҷом меёбад. Дар он аз ҷиҳати юридикӣ аз нав сохтани усулҳои хоҷагидорӣ, аз васояти майда-чуйда ва маъмуриятчигӣ эмин доштани коллективҳои меҳнатӣ дар назар дошта мешавад.

Ба ҳамин тариқ, барои кори самаранокн звенои асосии иқтисодиёт дар заминаи ҳисоби хоҷагии мукаммал ва худро бо маблағ таъмин намудани корхонаҳо, худидоракунии социалистӣ, аз ҷумла ба вуҷуд овардани советҳои корхонаҳо аз қабили советҳои дар бригадаҳо ташкилшаванда шароит муҳайё мегардад.

Мехостам фикри шуморо бифаҳмам. Шояд лоиҳаи ин қонунро ба муҳокимаи умум барорем. (**Овозҳо**: оре, дуруст, бисьёр хуб мешуд).

Ман фикри шуморо дар Бюрои Сиёсӣ мегӯям, ба фикрам, ба чунин иқдом розӣ шудан меарзад. Ин хеле муҳим аст.

Мехостам, рафиқон, дар бораи боз як чизи дигар сухан ронам. Инкишофи эҷодкории халқ, зиёд кардани масъулият барои кори супурдашуда, мустаҳкам намудани интизом, тартибот дар мамлакат бо ду чизи хеле ҷиддӣ, аз қабили тараққӣ додани демократия дар мамлакат ва таъмини иҷрои минбаъдаи принципҳои адолати социалӣ вобаста аст. Халқ даъватҳои партияро маъқул ёфта, на фақат дар коллективҳои меҳнатӣ, балки дар доираи умуман процесси ҷамъиятӣ ба процесси реалӣ ҳамроҳ шуд. Аз ин бояд хурсанд шуд.

Ин ҷо ман рӯирост мегӯям: кадрҳои мо — ҳам коркунони партиявӣ, ҳам советӣ ва ҳам хоҷагӣ — бояд дар шароити инкишоф ёфтани демократия, фаъол шудани омили инсонӣ, вусъат ёфтани ташаббускории халқ кор карданро омӯзанд. Чӣ ҷои пинҳон кардан аст, ки як қисми кадрҳои мо ба процессҳои дар ҷамъият ба амал омадаистода диққати бениҳоят зиёд додани мардумро намеписанданд. Баъзе одамони ба ин корҳо шавқманду ба сохти мо ва идеологияи мо эътимоди комил доштаю ба кор дилсӯзро аксар вақт демагог гуфта, гунаҳкор мекарданд. Ба муқобили онҳо ҳама гуна найрангҳоеро ба кор мебурданд, то ки аз онҳо халос шаванд, вале тавре халос шаванд, ки сонӣ худи онҳоро барои буғӣ кардани танқид гунаҳкор накунанд.

Ҳозир дар ҳама ҷо ва ба таври ҳаққонӣ дар ҳалли масъалаҳои истеҳсолот, проблемаҳои шаҳрҳо, вилоятҳо ва умуман проблемаҳои ҷамъият иштирок намудани халқро таъмин кардан лозим аст. Албатта, демагогҳо ҳам аз демократизация истифода карданашон мумкин. Вале ин қабил одамон аҳьён-аҳьён ҳастанд-ку, аксарияти куллии мардум тарафдори онанд, ки вазъият дар ҷамъият мӯътадил бошад, то ки роҳбарон ба меҳнаткашон наздик бошанд, бо онҳо воҳӯрда, маслиҳат кунанд, ба мардум аз кори худ ҳисобот ва ахборот диҳанд, ба он шавқманд бошанд, ки ҳама кору ҳама гап равшану фаҳмо бошад ва ҳар кӣ дарди дили худро гуфта тавонад.

В. И. Ленин мегуфт, ки одами бесавод аз сиёсат берун мемонад.

Мо акнун мамлакати хешро давлати дар ҷаҳон саводноктарин гардондаем. Саъю кӯшиши одамон барои иштирок кардан дар идора намудани корҳои ҷамъият ва давлат кори табиист. Инро бояд ҳама бифаҳманд ва тарзи андешаронию рафтори худро такмил диҳанд. Усулҳои кори роҳбарони органҳои партиявӣ бояд тавре бошанд, ки ба ин фаъолнокии халқ, фаъолнокии сиёсӣ ва меҳнатӣ такья карда тавонанд. Шояд таклифҳое ба миён оянд, ки ба кор фоида мебахшанд. Эҳтимол таклифҳое пешниҳод карда шаванд, ки барои иҷрои онҳо ҳоло шароит муҳайё нашудааст, дар он сурат инро ҳам рӯирост гуфтан лозим. Умуман, рафиқон, тарзу услуби корро тағьир додан лозим аст. Вай бояд бо рӯҳи ба ҷо овардани ҳурмати халқ, ба инобат гирифтани фикру ақидаи он, ба ном не, балки ҳақиқатан ҳам ба вай наздик будан фаро гирифта шуда бошад. Ҳақиқатан дар байни мардум гаштан, фикри онҳоро ба инобат гирифтан, мулоқот кардан ва онҳоро аз ҳар чиз хабардор намудан лозим аст.

Душвориҳо ҳар чӣ қадар бисьёру мураккаб бошанд, бо халқ ҳамон қадар бештар вохӯрдан ва ҳангоми иҷрои ин ва ё он вазифа ҳамроҳи он будан зарур аст. Мардуми мо бисьёр одамони мушфиқу ғамхор, одамони бисьёр аҷибанд, ин гуна мардум дар ягон ҷои дигар вонамехӯранд. Одамони мо бисьёр сертаҳаммуланд. Онҳо дар ҷаҳон одамоне мебошанд, ки аз ҳама бештар фаъолияти сиёсӣ нишон медиҳанд. Ин фаъолият алҳол торафт меафзояд. Инро маъқул ёфтан ва ҳамаҷониба дастгирӣ кардан лозим аст. Чунин мешуморем, ки дар ташкилоти партиявии Хабаровск дар ин хусус аҳду паймон кардем **(Чапакзанӣ).**

Ба ҳамин муносибат чанд сухан дар бораи ошкорбаёнӣ. Баъзан мегӯянд: худаш чӣ гап, чаро Комитети Марказӣ ин хел танқиду худтанқидкунӣ ва ошкорбаёниро вусъат дод? Ман ба шумо мегӯям, ки мо аз ин корамон чизе набохтаем, балки фақат бурд кардем. Халқ ҷараёни нави қувваро ҳис кард, аз ҳарвақта ҷасуртар шуд, ҳам дар кор ва ҳам дар ҳаёти ҷамъиятӣ аз ҳарвақта дида фаъолонатар иштирок мекардагӣ шуд. Инаш ҳам ҳаст, ки онҳое, ки ҳаракат мекарданд қонунҳои моро риоя накарда, кори худро буд карда гарданд, лаб фурӯ бастанд. Зеро, нисбат ба фикри ҷамъиятие, ки он дар амал татбиқ мегардад, қувваи тавонотаре нест. Ин қувва бошад, танҳо дар шароити танқид ва худтанқидкунӣ ва ошкорбаёнӣ амалӣ шуда метавонад. Ошкорбаёнӣ ба мо барои он лозим аст, ки вазифаҳои ба миён гузоштаи съездро ба ҷо орем, халқро ҳақиқатан ба тамоми корҳои идоракунии давлат ҳамроҳ созем, ки ин орзуи В. И. Ленин буд.

Воқеан сабаб чӣ бошад, ки дар шаҳру вилоятҳо бисьёр газетаҳои маҳаллӣ хомӯшӣ ихтиёр кардаанд. Газетаҳои марказӣ бо тамоми овоз ҳарф зада, чизҳои хубро дастгирӣ менамоянд, камбудиҳо ва саҳву хатоҳоро танқид мекунанд. Аммо газетаҳои маҳаллӣ хомӯшанд. Вақте ки дар КМ гурӯҳи муҳарриронро ҷамъ карданд, онҳо рӯирост гуфтанд: «Хайр, дар ин хусус ба котибони комитетҳои партиявии шаҳру районҳо бигӯед». Ҳақиқатан ҳам одамон аз кору воқеаҳои дар район, дар шаҳр шудаистода чаро воқиф набошанд? Ва агар лозим бошад, чаро дар ин хусус гап назананд ва агар лозим шавад, фикри худро баён накунанд. Охир, худи ана ҳамин социализм аст, рафиқон. Ин ҷо муҳаррирон ҳузур доранд? **(Овоз.** Ҳа, ҳузур доранд).

Умедворам, котибони комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия ин гуфтугӯи моро ба инобат мегиранд. Онҳо роҳбаранд. Охир, газета газетаи онҳост. Аз ошкорбаёнӣ тарсидан лозим нест ,рафиқон. Мо пурқувватем, халқ тарафдори социализм, тарафдори сиёсати партия, тарафдори тағьироту азнавсозист. Умуман, нисбат ба ошкорбаёнӣ аз рӯи меъёру анъанаҳои маъракабозӣ рафтор ва муносибат кардан мутлақо норавост. Ошкорбаёнӣ ин тадбири якдафъаина набуда, балки нормаи ҳаёти ҳозираи советист — процесси доимию канданошуда-

ние мебошад, ки дар рафти он баъзе вазифаҳо ичро карда мешаванду вазифаҳои нав ба миён меоянд, вазифаҳои чун ҳамеша боз ҳам мураккабтар. **(Чапакзанӣ).**

Ҳамин чизро дар бораи танқид ва худтанқидкунӣ ҳам гуфта метавонистам. Агар мо худамонро танқид накунем ва корамонро таҳлил карда набароем, оқибат чӣ мешавад? Мо ба ин эҳтиёчоти бевосита ва бо мақсади мўътадил кор кардани ҳам партия ва ҳам чамъият зарурати ҳаётӣ дорем.

Мо, рафиқон, мефаҳмем; ки алҳол бисьёр корҳо ба кадрҳо, ба фаъолони партиявӣ вобаста аст. Аксарияти куллии ин одамон имрўз он мақому мартабаеро соҳиб мебошанд, ки бо кори худ, бо ҳиссаи шахсӣ дар кори умумихалқӣ сазовор гаштаанд. Роли онҳо ҳамчун ташкилотчиёни одамон, ҳамчун ташкилотчиёни хочагии халқ, татбиқкунандагони сиёсати партия дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти чамъияти советӣ бағоят бузург аст. Дар мамлакат кори бисьёр душвор, вале бениҳоят шавқовар вусъат меёбад.

Мехоҳам ба шумо маълум кунам, ки мо қарор додем Пленуми навбатии Комитети Марказии партияро ба сиёсати оид ба кадрҳо бубахшем. Роҳи пешгирифтаи мо чунин аст, рафиқон: тамоми кор бояд аз рўи принципҳои ленинӣ сурат гирад. Дар баробари кадрҳои соҳибтачриба истифода бурдани кадрҳои чавон бояд дар асоси процесси доимии тараққиёти кадрҳо ва пешбарӣ кардани онҳо ва дар ин ҳолат ба назар гирифтани сифатҳои сиёсӣ ва кордонии онҳо таъмин карда шавад.

Ҳамаи кадрҳои мо, албатта, ба мададу дастгирӣ эҳтиёч доранд. Ин мадад аз тарафи Комитети Марказӣ ва аз тарафи комитетҳои партиявӣ расонда хоҳад шуд. Вале он бо серталабӣ пайваст мешавад. Ба фикрам, ин рафтор дуруст аст, зеро боварию эътимод серталабиро на фақат инкор намекунад, балки зиёд намудани онро дар назар дорад. **(Чапакзанӣ).** Танҳо дар чунин муҳит ҳамаи кадрҳо бо камоли дилпурӣ амал намуда, корро бомуваффақият пеш мебаранд. Вақте ки ҳамин хел муҳит ҳукмфармо мешавад, вай кадрҳоро аз хато, аз саҳвҳои имконпазири кор эмин медорад. Ин маҳз ҳамон чизест, ки ба мо лозим мебошад. Бинобар ҳамин мо нният дорем, вазифаҳои нави ба миён гузоштаи съездро ба назар гирифта, ин масъаларо дар Пленуми КМ муҳокима намоем.

Шумо, рафиқон, тамоми имкониятҳоро доред, ки аз тачрибаи ғуншуда истифода карда, сиёсати оид ба кадрҳоро боз ҳам беҳтар пеш баред. Ба Пленум ва қарорҳои он интизор шуда нишастан лозим нест, баръакс аз ҳоло ба истиқболи Пленум тайёрӣ дида, барои он бисьёр корҳоро анчом додан мумкин аст, то ки дарачаи кор бо кадрҳо баланд бардошта шавад.

Дар хотима мехоҳам бигўям: мулоқот бо меҳнаткашон, роҳбарон, фаъолони партиявии Шарқи Дур бароям хеле муфид буд. Дар ин чо ба ман муяссар шуд, бо бисьёр одамон кушоду ошкоро, ба таври партиявӣ гуфтугў карда, ҳолати имрўза ва вазифаҳои оянда, проблемаҳои муҳими ҳаёти чамъиятамон ва фаъолияти партияро ҳамроҳи онҳо муҳокима намоям.

Ташкилотҳои партиявии кишварҳои Приморье ва Хабаровск ташкилотҳои партиявии калону пурқувватанд, ки дар ноҳияҳои хеле муҳими мамлакати мо кор мекунанд. Дар ин ташкилотҳо аз худи ҳоло вазифаҳои калон ичро карда мешаванд. Ва фардо вазифаҳои боз ҳам калон ичро карда хоҳанд шуд.

Ичозат диҳед, рафиқон, ба шумо дар корҳоятон — дар корҳое, ки ба халқамон, ба чамъиятамон хеле заруранд, муваффақияти калон орзу намуда, изҳори боварӣ намоям, ки шумо ҳамон ҳиссаеро хоҳед гузошт, ки партия аз шумоён чашмдор аст. **(Чапакзании давомнок).**

# ИЗҲОРОТИ

## Котиби генералии КМ КПСС М. С. ГОРБАЧЁВ ба воситаи телевизиони советӣ

Ассалом, рафиқони азиз!

Ман дар мулоқоти имрӯза бо шумо аз рӯи яке аз проблемаҳои муҳимтарини сиёсати байналхалқӣ изҳори ақида карданиам.

Чанд рӯз муқаддам — 6 август — мӯҳлати мораторий аз ҷониби худ ба озмоишҳои яроқи ядрой эълоннамудаи Иттифоқи Советӣ, чунон ки маълум аст, Иттифоқи Советӣ онро як сол ҷиддӣ риоя кард, ба охир расид.

Ин қарори ғайриоддӣ бағоят масъулиятнок, гуфтан мумкин, барои мо басо душвор ба чӣ асос ёфта буд, инро чӣ талаб мекард?

Хулласи калом — ба воқеияти замони ядроию кайҳонӣ.

Онҳо аз чӣ иборатанд? Мо онҳоро чӣ тавр мебинем?

**Якум.** Яроқи ядроию хелҳои гуногуни дигари яроқ кӯҳ-кӯҳ ҷамъ шуда мондаанд, бо вуҷуди ин мусаллаҳшавии бошитоб суст намешавад, балки суръаташро зиёдтар мекунад; хавфи милитариконии кайҳон ба миён омад; милитариконии ШМА ва тамоми блоки НАТО авҷ мегирад. Қайд кардан муҳим аст, ки суръати тараққиёти технологияи ҳарбӣ чунон баланд аст, ки вай ба халқҳо, давлатҳо ва сиёсатмадорон барои дарки хавфи воқеӣ кам фурсат медиҳад, имконияти инсониятро барои боздоштан аз лағжида ба ҷаҳаннами ядрой рафтан кам мекунад. Сусткорӣ нашояд, зеро чунон системаҳои мукаммали яроқу аслиҳа пайдо мешаванд, ки дар бораи назорат кардан ба онҳо паймон бастан умуман имконнопазир мегардад.

Вазъият торафт тоқатнопазир мешавад. Ҳоло риоя кардани шартномаҳо кифоя нест, тадбирҳои калони амалӣ заруранд, ки ба кашидани лаҷоми милитаризм ва ба беҳдошти воқеаҳо қодир бошанд. «Мувозинати тарсу ҳарос» ҳоло омили боздоштан шуда наметавонад. Ин ҷо аз он сабаб, ки тарсу ҳарос умуман маслиҳатгари ақлу хирад нест ва ба амалиёти оқибаташон номаълум бурда мерасонад. Вай, яъне тарсу ҳарос, шарики бевоситаи мусаллаҳшавии бошитоб гардида, нобоварӣ ва шубҳаро афзун гардонда, боиси пеш гирифтани роҳи нодурусти тезу тунд гардондани вазъият мешавад. Дар ин бобат мисоли бисьёр овардан мумкин.

Акнун ба ҳама равшану возеҳ аст, ки тасаввуроти кӯҳна дар бораи ҷанг ҳамчун воситаи расидан ба мақсадҳои сиёсӣ кӯҳна шуд. Дар замони ядрой ин аҳкоми умраш ба охиррасида сиёсатеро пеш мегирад, ки боиси сӯхтори олам гардида метавонад.

**Дуюм.** Қарори мо дар бораи мораторий ба он асос меёбад, ки социализм чун сохти ҷамъиятӣ ба кори сулҳу амонӣ содиқ буда, масъулияти худро барои тақдири тамаддун амиқ дарк мекунад. Иттифоқи Советӣ чун давлати социалистӣ, чун давлати бузурги ядрой вазифаи олии худ мешуморад, ки тамоми корҳои заруриро ба ҷо оварад, то ки оянда осоиштаро барои аҳли сайёра муҳофизат кунад.

Ҷидду ҷаҳди мо барои ба роҳи паст кардани шиддати вазъият гузарондани инкишофи воқеаҳои байналхалқӣ, ба ақидаи мо, ба одобу ахлоқи социалистии мо мувофиқ аст. Дар асри ядро аз ҳало-

кати атомӣ эмин гардондани замин вазифаи умумиинсонӣ, кори тамоми халқҳост.

**Сеюм.** Ҷаҳони имрӯза мураккаб, гуногуншаклу пурихтилоф аст. Вай дар айни замон объективан торафт бештар ба ҳамдигар вобастаю том мегардад. Агар сиёсати беруниро ба тарзи воқеӣ ба роҳ мондани бошем, хусусияти ҷамъияти инсонии охири асри XX-ро дар сиёсати берунӣ ба назар нагирифтан мумкин нест. Вагарна муносибатҳои мӯътадили байналхалқӣ шуда наметавонанд, вагарна онҳо ноустувор шуда, дар ниҳояти кор, ба муқовимати фалокатовар гирифтор мегарданд.

Тафаккури замони тоядроӣ моҳиятан аҳамияти худро 6 августи соли 1945 гум карда буд. Имрӯз амнияти давлату халқҳои дигарро ба ҳисоб нагирифта, амнияти худро таъмин кардан мумкин нест. Агар амният якхела баробару ҳамаи ҷиҳатҳоро фарогиранда набошад, амнияти ҳақиқӣ шуда наметавонад. Дигар хел фикр кардан маънои ғарқи хаёли хом, ҷаҳони худфиребӣ шуданро дорад.

Тафаккури нав, ки ҷаҳони имрӯза ба он эҳтиёҷ дорад, бо чунин тасаввурот, ки ин ҷаҳон гӯё мулки касе бошад, бо ҷидду ҷаҳди бовасояту насиҳати худ доир ба чӣ гуна рафтор кардан ва интихоб намудани роҳи социалистӣ, капиталистӣ ё худ роҳи дигар «соҳибэҳсон» гардондани дигарон мухолиф аст.

Ба ақидаи Иттифоқи Советӣ ҳар халқ, ҳар мамлакат ҳуқуқ дорад, ки тақдирашро ҳал кунад, сарватҳояшро худаш бо салоҳдиди худ кор фармояд, роҳи тараққиёти социалиашро бо ихтиёри худ муайян намояд, амнияти худро муҳофизат кунад ва дар ташкили системаи умумиҷаҳонии амнияти байналхалқӣ иштирок намояд.

Тезутундии вазъият ва проблемаҳои глобалӣ ба ҷаҳони имрӯза хос аст. Бе ҷидду ҷаҳди якҷояи ҳамаи давлату халқҳо ин проблемаҳоро ҳал кардан мумкин нест. Таҳқику истифодаи кайҳон ва қаъри уқьёнусҳо, экология ва эпидемия, қашшоқию қафомонӣ — ҳамаи инҳо воқеияти замоне мебошанд, ки диққати байналхалқӣ, масъулияти байналхалқӣ ва ҳамкории байналхалқиро талаб мекунанд. Ба ҳамин тариқ, бисьёр процессҳои нави ҷаҳонӣ гиреҳи чигил гардидаанд. Барои кушодани ин гиреҳ ярокпартоӣ роли бузург бозида, қисми зиёди маблағ, неруи интеллектуалӣ, техникиро барои эҳтиёҷоти буньёдкорӣ фароҳам меоварад.

Сиёсати берунии мо аз он илҳом мегирад, ки чунин ақида дар ҳамаи гӯшаҳои ҷаҳон дар шуури халқҳо, қувваҳои сиёсӣ, ҷамъиятии ҷараёну ҷаҳонбиниашон гуногун пойдортар мегардад: худи мавҷудияти инсоният дар хатар аст, вақти андешидани тадбирҳои қатъию масъулиятнок расидааст. Ин ҳар чӣ бештар кор фармудани ақлу хирад ва фикри солимро талаб мекунад.

Вақтҳои охир ду фоҷиа рӯй дод, ки бо техникаи асри ядроию кайҳонӣ алоқаманд аст: ҳалок шудани экипажи «Чэленҷер» ва фалокати станцияи атомии Чернобыль. Ин фоҷиаҳо ташвишро афзун гардонда, сахт хотиррасон карданд, ки одамон то ҳозир қувваҳои беҳад муқтадирро, ки худашон ба онҳо ҳаёт ато кардаанд, акнун меомӯзанд, ба хизмати прогресс гузоштани онҳоро навакак ёд мегиранд. Ин воқеаҳо сабақи конкретиест, ки агар яроқи ядроӣ кор фармуда шавад, чӣ ҳодиса рӯй хоҳад дод.

Ҳамаро, вале пеш аз ҳама ходимони давлатиро лозим аст, ки аз ин сабақи конкретӣ гиранд. Сабақи асосӣ, метавон гуфт, сабақи аз ҳама асосӣ ҳамин аст, ки яроқи офаридаи инсон ҳаргиз кор фармуда нашавад ва имрӯз ба хаёли хоми ба роҳ мондани муносибатҳои байналхалқӣ дар асоси ба даст овардани афзалият дар яроқи мудҳиши киркунанда худкушӣ мебуду халос.

Комилан барҳам додани онҳо роҳи ягонаи сулҳу амонии ҳақиқист. Пеш гирифтани ин гуна роҳ аз санҷиши таърихии камолот гу-

заштанро ифода мекунад. Ин ба ҳамаи сарварони сиёсие, ки ин гуна вазифаи олии умуминсонӣ насибашон гаштааст, мансуб аст.

Ба фактҳо далерона назар карданро омӯхтан лозим аст: мутахассисон ҳисоб кардаанд, ки қувваи радиацияи таркиши заряди хурдтарини ядрой назар ба таркиши Чернобыль се баробар зиёд аст. Ин ҳақ асту рост. Модом ки ҳамин тавр бошад, маълум мешавад, ки таркиши ҳатто қисми ками кӯрхонаи ғуншудаи ядрой боиси фалокат, боиси фалокати нслоҳнашаванда мегардад. Ҳар кас, ки якумин шуда зарбаи ядрой заданӣ шавад ҳам, худашро аз зарбаи ҷавобӣ не, балки аз оқибатҳои таркиши пайконҳои худ гирифтори марги пуразоб мегардонад.

Ин пропаганда нест, ин бадеҳагӯии сиёсӣ ҳам нест, ин зиёд кардани «тарсу ҳарос» нест, ин воқеиятест, ки рад кардани он камоли бемасъулиятӣ, ба назар нагирифтани он бошад, ҷинояткорист.

Таҳлили объективонаю софдилонаи ин воқеият тақозо мекунад, ки ба сиёсати ҷаҳонӣ дигар хел муносибат карда шавад. Хулосаҳои принципиалие, ки вақтҳои охир, хусусан дар съезди XXVII КПСС баровардем, маҳз ба ҳамин гуна муносибат асос ёфтаанд.

**Сиёсати берунии советӣ, аз ҷумла масъалаҳои яроқпартоӣ, ба идроки дигаргуниҳои амиқи ҷаҳон асос меёбад.**

Мо чунин мешуморем, ки таклифҳои советӣ аз 15 январи ҳамин сол дар бораи то соли 2000 дар тамоми ҷаҳон барҳам додани яроқи ядрой ба талаби замон комилан мувофиқ аст.

Мо изҳор кардем, ки ба ҷустуҷӯи роҳҳои созишкоронаи проблемаҳое, ки боиси мунозираю иштибоҳ мегарданд, азм дорем.

Иттифоқи Советӣ ба рӯи мизи гуфтушуниди Иттифоқи Советӣ ва Америка доир ба яроқи ядрой ва кайҳонӣ чандин таклифҳои конструктивӣ гузошт.

Ҳамроҳи иттифоқчиёни дар Шартномаи Варшава будаамон дар бораи дар Европа аз Атлантика сар карда то Урал кам намудани қувваҳои мусаллаҳу яроқи муқаррарӣ маҷмӯи тадбирҳо андешидем. Мо дар ин соҳа низ якҷоя ва суботкорона ба сӯи дараҷаи пасттару камхавфтари муқовимати ҳарбӣ пеш рафтан мехоҳем.

Доир ба яроқи химиявӣ низ таклифҳои нав ба миён гузошта шуданд, ки ин, ба фикри мо, барои то охири сол ё худ соли оянда имзо намудани конвенцияи доир ба манъи яроқи химиявӣ ва барҳам додани захираҳои он, инчунин базаи саноатии истеҳсоли он имкон медиҳад.

Мамлакатҳои социалистӣ дар конференцияи Стокгольм бо иштироккунандагони дигари конференция конструктивона ҳамкорӣ карда, аз рӯи ба кор набурдани зӯрӣ, хабардор кардан аз машқҳои ҳарбӣ ва ҳаракати қӯшун, мубодилаи планҳои ҳарсолаи фаъолияти ҳарбӣ, таклиф намудани мушоҳидон, тафтиш барин масъалаҳои куллитарин ҷуста ёфтани тарзи ҳалли масъала чораҳои бисьёре дидаанд.

Мо бисьёр тадбирҳои таъмини бехатарӣ ва ҳамкориро дар минтақаи Осиёю уқьёнуси Ором ба миён гузоштем ва ҳамаро таклиф менамоем, ки дар ин процесс иштирок кунанд.

Дар масъалаи барпо кардани режими байналхалқии тараққиёти бехавфи энергетикаи ядрой дар боби ҳамкорӣ бо ҳамаи давлатҳои манфиатдор ташаббус нишон додем.

Мо ба наздикӣ бар акси программаи ҷангҳои кайҳонӣ ба Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида программаи бунёд кардани сулҳи кайҳонӣ, барпо намудани ташкилоти умумиҷаҳонии кайҳониро пешниҳод кардем.

Дар съезди XXVII асосҳои системаи мукаммали амнияти байналхалқӣ баён карда шуданд, ки он ифодаи ҷамъбастии тарзи нави рафтори мо дар сиёсати берунист. Рӯзҳои наздик як гурӯҳ мамлакатҳои

социалистӣ таклиф намуданд, ки ташкили чунин система дар сессияи навбатии Ассамблеяи Генералии ТДМ муҳокима карда шавад.

Баробари ҳамин таъкид кардан мехоҳам, ки таклифҳоямон ҳар қадар муҳиму аҳамияташон калон буда, мо ба қабули ин таклифҳо ҳар қадар моил бошем ҳам, мефаҳмем, ки як худамон аз ӯҳдаи ҳамаи кор баромада наметавонем. Проблемаи амнияти байналхалқӣ проблемаи умумӣ ва, аз ин рӯ, мавзӯи ғамхории умумӣ, масъулияти умумист.

Мо дар асноп ба пеш гузоштани таклифе нуқтаи назар ва ташаббуси ҳукуматҳои дигар, ҳаракатҳои ҷамъиятию сиёсиро ҳам меомӯзем ва ба назар мегирем. Бодиққат воқиф шуда меистем, ки дар ҳар марҳалаи татбиқи ин таклифҳо амнияти якхелаи ҳама пешбинӣ шавад. Бо вуҷуди ҳамин мо ин таклифҳоро ҳаргиз чунон таклифе намешуморем, ки қатъианду набояд муҳокима шаванд. Кӯчаҳои сарбастаи конфронтация ба воситаи гуфтушунид ва робита, ба воситаи мубоҳиса ва музокира бартараф карда мешавад. Яхи нобоварии ҳамдигариро фақат бо ҳамин роҳ об карда, натиҷаҳои амалӣ ба даст овардан мумкин аст.

Мо ба проблемаи назорат дар ҳалли масъалаҳои яроқпартоӣ низ аз рӯи ҳамин ақида рафтор мекунем. Масалан, мо таклиф карда будем, ки ҳар қадом озмоиши яроқи ядроӣ бас карда шавад. Дар ин асно мо изҳор кардем, ки ба назорати байналхалқӣ ҳам муқобил нестем. Мо розӣ шудем, ки дар ноҳияи Семипалатинск аппаратҳои назоратии америкоӣ гузошта шаванд, ки ин далели равшани азми мост. Ба назар чунин мерасид, ки проблемаи назорат дигар садди роҳи ба даст овардани созишнома намебошад. Вале ба ин проблема мисли пештара сахт часпида гирифта, нияти ҳақиқии худро, ки тарки яроқ кардан намехоҳанд, пинҳон доштанӣ мешаванд.

Одамони некирода қарори моро аз хусуси моратории озмоишҳои яроқи ядроӣ маъқул донистанд. Мо аз тамоми гӯшаю канори замин суханони маъқулёбию дастгириро шунидем. Сиёсатдонону аъзоёни парламент, ходимони ҷамъиятию ташкилотҳои оммавӣ ин тадбири моро ибрати тарзи рафтори дуруст нисбат ба проблемаҳои ҳозира, умеди наҷот ёфтан аз хавфи ҷанги ядроӣ донистанд. Моратории советиро Ассамблеяи Генералии ТДМ, ки ташкилоти сернамояндатарини давлатҳои ҷаҳон аст, маъқул донист.

Моро олимони барҷаста — физикҳою духтуроне дастгирӣ карданд, ки онҳо хавфи атомро аз ҳама бадтар ба худ тасаввур мекунанд. Мораторийи мо намояндагони илми мамлакатҳои гуногунро ба амалиёти фаъолона рӯҳбаланд кард, ки ба ин ман ба наздикӣ дар мулоқот бо олимон дар Москва боварӣ ҳосил кардам.

Вале ба ҳамаи ин зуҳуроти равшану умедбахши тарзи нави тафаккур пеш аз ҳама дар Штатҳои Муттаҳида милитаризацияи тафаккури сиёсӣ муқобил меистад, ки ин тарзи фикрронии доираҳои ҳукмрони Ғарб аз процесси дигаргуниҳои куллии ҳаёти байналхалқӣ хеле ақиб мондааст ва прогресси илму техника аз прогресси социалию маънавӣ босуръат пеш мегузарад.

Группировкаи рости милитаристии ШМА, ки намояндаи комплекси тавонои ҳарбию саноатӣ мебошад, ба васвасаи мусаллаҳшавии бошитоб афтодааст. Ин гурӯҳ се ният дорад: намехоҳад, ки фоидаи яроқсозӣ кам шавад; мехоҳад, ки ШМА афзалияти ҳарбӣ дошта бошанд; зӯр мезанад, ки Иттифоқи Советиро аз ҷиҳати иқтисодӣ абгор ва аз ҷиҳати сиёсӣ суст кунад; дар ниҳояти кор мехоҳад, ки ҳокими ҷаҳон шуда, ба мақсади деринаи ҷаҳонхоҳиаш расида, нисбат ба мамлакатҳои тараққиёбанда минбаъд ҳам сиёсати ғоратгариро пеш гирад.

Сиёсати берунӣ ҳам аз ҳамин ҷо бармеояд, ки шакли он ҳар қадар тағйир дода, бо сухан пардапӯш карда шавад ҳам, ба гумроҳии

хавфнок асос ёфтааст: ин сиёсат ба он қарор ёфтааст, ки ба Иттифоқи Советӣ ва дигар мамлакатҳои социалистӣ, ба давлатҳои озодшуда дуруст баҳо дода намешавад ва имкониятҳои худ болобардор карда мешавад, ки ғурури технологӣ ва дар соҳаи сиёсат раво донистани ҳар кирдор аз ҳамин ҷо бармеояд.

Баъзе сиёсатмадорони америкоӣ дар гуфтушунид иштирок доштани моро чун оқибати афзудани иқтидори ҳарбии ШМА, тартиб дода шудани программаи ташаббуси стратегии мудофиа мешуморанд. Маъмурияти Америка сиёсати худро ба ҳамин омилҳои қалбакӣ қарор дода, роҳи созишҳои покви҇донона, роҳи солим гардондани вазъияти байналхалқиро ҳеҷ пеш гирифта наметавонад. Вале ба ҳар ҳол воқеияти ҳаётро бояд ба назар гирифт. Аз он ҷои гурез нест.

Таклифҳои мо бошанд, такроран мегӯям, ки аз воқеияти олами ҳозира бармеоянд, онҳо на аз зуҳуроти сустии мо, балки аз дарки олии масъулият барои тақдири инсоният бармеоянд.

Чунин аст вазъият дар замони ҳозира.

Аз як тараф, мораторийи мо дар амал буда, таклифҳои муросокоронаю калонмиқёси мо эълон ва дар форумҳои гуногун пешниҳод шудаанд. Фишори қувваҳои сулҳдӯст хеле афзуда, диққату эътибори доираҳои сиёсӣ ва расмӣ, ки аз ҷиддияти вазъият дар ташвишанд, ба проблемаҳои амнияти байналхалқӣ зиёд шудааст.

Аз тарафи дигар, равшан маълум аст, ки баъзеҳо озмоиши яроқи ядроиро бас кардан намехоҳанд, ба ташаббусҳои сулҳҷӯёна гарданшахона муқобилат мекунанд, талаби аҳли ҷамъият, фикру ақидаи бисьёр партияю ташкилотҳоро намоишкорона беэътибор мемононанд, ташвиши ҳатто иттифоқчиёни худ ва халқи худро ҳам ба назар намегиранд.

Мо, роҳбарони советӣ, дар давраи тамом шудани мӯҳлати мораторий ана ба ҳамин ҳолат дучор омадем.

Чӣ бояд кард? Илоҷи кор кадом аст? Қадом қарор дурусттарину ба вазъияти ҳозира мувофиқтар хоҳад буд? Ба процессҳои мусбат, ба кам шудани хавфи конфронтацияи ҳарбӣ кадом тадбир бештар мусоидат хоҳад кард?

Мардуми мо сиёсати берунии КПСС, Давлати Советиро қатъиян дастгирӣ менамоянд, талаб мекунанд, ки сиёсати берунии съезди XXVII партия устуворона давом дода шавад. Баробари ҳамин дар мактубу мулоҳизаҳои одамони советӣ як ташвиш ифода ёфтааст: модом ки дар Невада як яроқи ядроӣ паси дигар озмуда мешуда бошад, оё давом додани мораторий дуруст аст? Оё ин хавфи калон ҷадорад, оё дар роҳи мустаҳкам кардани амнияти мамлакат фурсатро аз даст намедиҳем?

Дар ҳақиқат ҳам Штатҳои Муттаҳида чил сол боз аз ҷиҳати миқдори озмоиши яроқи ядроӣ чемпион буда, дар давоми як соли мораторийи советӣ боз 18 яроқи ядроиро тарконд. Такроран мегӯям, ки 18 яроқи ядроӣ, ки сетои он эълон нашуда буд, ШМА ин яроқи ядроиро одатан намоишкорона озмуда, онро баъди изҳороти мо дар бораи дароз кардани мӯҳлати мораторий пеш мегирифт ё ба ин ё ба он ташаббуси нави советӣ «мебахшид». Баъзан моро ба Невада таклиф мекарданд, то ки озмоишро бо чашми худ бубинем. Ба ин ҳаминро ҳам илова кардан лозим аст, ки маъмурияти ҳозираи ШМА программаи калонтарини ҳарбиро иҷро мекунад.

Хулласи калом, Иттифоқи Советӣ барои аз нав сар кардани озмоиши яроқи ядроӣ асоси комил дорад. Вале бо вуҷуди ҳамин мо ҳозир мӯътақидем, ки озмоиши яроқи ядроиро бас кардани на фақат Иттифоқи Советӣ, балки Штатҳои Муттаҳида ҳам тадбири реалии боздоштани истеҳсоли баҳсмабаҳси яроқи ядроӣ, воситаи тезондани барҳамдиҳии ин яроқ мешуд. Мантиқи ин тадбир оддист: агар яроқ

озмуда нашавад, он такмил ҳам намеёбад ва ҳол он ки ҳар ду тараф ҳам ин ярокро аз ҳад зиёд ғун кардааст.

Даъватҳои қисми зиёду мӯътабари давлатҳои ҷаҳон ба унвони ШМА ва Иттифоқи Советӣ низ далели ҳамин аст. Дар байни онҳо «шашгонаи деҳлавӣ» — форуми доимии роҳбарони мамлакатҳои чор қитъа — Аргентина, Юнон, Ҳиндустон, Мексика, Танзания, Швецияро мебинем. Онҳо ба наздикӣ дар мулоқоти шаҳри Истапа «Декларацияи мексикоӣ» қабул карданд. Дар ин декларация ҳам даъвати бас кардани ҳамаи озмоишҳои яроқи ядрой баён ёфтааст. Талаби аксарияти давлатҳои иштироккунандаи ҳаракати ба блокҳо ҳамроҳнашавӣ низ чунин аст.

Ба унвони мо аз ходимони сиёсию ҷамъиятӣ, аз шахсони ҷудогона ва ташкилотҳои мамлакатҳои бисьёре, аз ҷумла аз ШМА ва дигар давлатҳои аъзои НАТО номаҳои бисьёре расиданд. Онҳо ҳам хоҳиш менамоянд, ки озмоиши яроқи ядрой аз нав сар карда нашавад, ба онҳое, ки ба давом додани озмоиши яроқи ядрой исрор менамоянд, боз як имконияти ёфтани сари калобаи худ дода шавад.

Албатта, мо медонем ва ман дар ин бора борҳо гуфтаам, ки дар ШМА қувваҳое фаъолона амал мекунанд, ки ярокпартоиро умуман намехоҳанд. Зиёда аз ин, онҳо ҳамаи чораҳоро мебинанд, то ки моро ҳам ба мусаллаҳшавии бошитоб ҷалб намоянд, моро игво меандозанд, ки гуфтушунидро тарк намоем.

Вале мо умедвор шудан мехостем, ки дар фикру андеша ва рафтори роҳбарияти Америка реализм, дарки зарурати ҷустуҷӯи якҷояи роҳҳои солим гардондани вазъияти байналхалқӣ, бас кардани истеҳсоли беҳудаи яроқ, роҳи барҳам додани яроқи ядрой афзалият пайдо хоҳад кард.

Баробари ҳамин мо медонем, ки бо киҳо сару кор дорем. Бинобар ин амнияти мамлакат бароямон муқаддас аст. Инро бояд ҳама доништа монад. Ин масъалаи принцип аст.

Дар асноп ҷавоб гардондан ба ҳар кирдору тадбири ШМА, аз ҷумла дар асноп ҷавоб гардондан ба ташаббуси стратегии мудофиавии баднои ҳаминро ба асос мегирем. Бигузор дар ин бобат ҳам умед набанданд, ки мо ба тарсу ваҳм меафтодаем ё ба харочоти нодаркор розӣ мешуда бошем. Агар лозим шавад, мо зуд ҷавоб меёбем ва ин ҷавоби мо тавре нахоҳад шуд, ки онро дар ШМА чашмдоранд. Вале ин ҷавобе хоҳад шуд, ки программаи ҷангҳои кайҳониро беаҳамият хоҳад гардонд.

Ман ҳамаи инро бо як мақсад гуфта истодаам: бигузор маъмурияти Америка аҳамияти реалии программаҳои нави ҳарбӣ ва тамоми программаи истеҳсоли яроқро аз нуқтаи назари манфиати ШМА ва амнияти вай бори дигар аз мадди назар гузаронад. Охир асли гапро гӯям, зарари асосии ташаббуси стратегии мудофиа ҳамин аст, ки он пешомади гуфтушунидро суст мекунад, нобовариро афзун мегардонад. Тамоми гап дар ҳамин аст. Аҳамияти сиёсии он аз аҳамияти ҳарбиаш камтар нест. Бинобар ҳамин мо боз даъват менамоем, ки аз олами пурярок ба олами беярок раҳсипор шавем.

Ҳамин тавр, рафиқон, Бюрои Сиёсии Комитети Марказии КПСС ва Ҳукумати Иттифоқи Советӣ ҳамаи ҷиҳатҳои мусбию манфиро ҳамаҷониба ва бодиққат омӯхта, масъулияти тақдири сулҳро ба назар гирифта, қарор доданд, ки **мӯҳлати мораторини яктарафаи озмоишҳои яроқи ядрой то 1 январи соли 1987 дароз карда шавад.**

Мо дар асноп пеш гирифтани ин тадбир боварӣ дорем, ки ҳамаи мамлакатҳои ҷаҳон, доираҳои сиёсӣ, аҳли ҷамъияти байналхалқӣ оромии дурударози машқгоҳҳои ядроии советиро дуруст қадр хоҳанд кард.

Ман аз номи халқи советӣ ба хирад ва қадру манзалати амери-

коиён рӯ оварда, мегӯям, ки имконияти таърихии роҳи бас кардани мусаллаҳшавии бошитоб бори дигар аз даст дода нашавад.

Ман ба президенти ШМА Рональд Рейган рӯ оварда мегӯям, ки вазъияти ҳозираро бори дигар беғаразона аз мадди назар гузаронад, тамоми ҷиҳатҳои пасмондаро дур партояд, ақидаи нодурусти нисбат ба Иттифоқи Советӣ ва сиёсати берунии вай доштаашро ислоҳ кунад.

Иттифоқи Советӣ дилпур аст, ки созишномаи бас кардани озмоишҳои яроқи ядроиро ба зудӣ ҳосил карда ва онро худи **соли ҷорӣ дар мулоқоти роҳбарони олимартабаи Иттифоқи Советию Америка** ба имзо расондан мумкин аст. Ин воқеа, бешубҳа, **натиҷаи асосии реалии мулоқот,** қадами калоне дар роҳи бас кардани мусаллаҳшавии бошитоб хоҳад шуд. Ин тадбир як навъ сарахбори пешрафти минбаъдаи гуфтушуниди оид ба яроқи ядроӣ ва барҳам додани он, сарахбори ба куллӣ беҳтар гардондани вазъияти ҷаҳон мегардид.

Мораторни Иттифоқи Советӣ ба озмоиши яроқи ядроӣ, ки на фақат таклиф, балки амал ҳам мебошад, ҷиддияту самимияти программаи моро дар соҳаи тарки яроқи ядроӣ, даъвати моро ба татбиқи сиёсати нав — сиёсати реализм, сулҳ ва ҳамкорӣ амалан исбот менамояд.

Бештар аз нисфи соли 1986, ки онро Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида Соли Сулҳ эълон кардааст, гузашт. Иттифоқи Советӣ мӯҳлати моратории яктарафаи худро дароз карда, ба саъю кӯшиши умумии роҳи он ки ин сол дар таърих ҳақиқатан ҳам чун Соли Сулҳ маълум бошад, боз як ҳиссаи сазовор мегузорад.

Чунин аст маънои ташаббуси нави сиёсии Иттифоқи Советӣ.

Чунин аст номае, ки мамлакати мо ба ҳукумат ва халқҳои ҳамаи мамлакатҳо ва пеш аз ҳама ба ҳукумати Штатҳои Муттаҳидаи Америка ва халқи Америка мефиристад.

Муташаккирам. То боздид.



# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС

## Комитети Марказии КПСС «Дар бораи журнали «Коммунист» қарор қабул кард

Вазифаҳои миқёсан калон ва мураккаби таъмин кардани ҳолати сифатан нави ҷамъияти социалистӣ, ки съезди XXVII КПСС ба миён гузошт, дар асоси дарки ҳаматарафаи мероси бузурги Маркс, Энгельс, Ленин, омӯхтани ҳодисоти нави ҳаёт, таҷрибаи революцияҳои социалистӣ ва зиддимустамликадорӣ, амалияи сохтмони социалистӣ ва коммунистӣ, мубориза барои сулҳ, истиқлолияти миллӣ, демократия ва прогресси социалӣ минбаъда эҷодкорона инкишоф додани назарияи революционӣ, ҷамъбасти комьёбиҳои илми муосирро тақозо доранд. Гардишҳои таърихӣ, дигаргуниҳои сифатии тамоюлоти объективии тараққиёти ҷамъиятӣ, шароити социалию иқтисодӣ ва сиёсӣ дар марксизм-ленинизм чун таълимоти ҷовид пайваста инъикос ёфта ва аз ҷиҳати назариявӣ асоснок гардида, нуктаҳои дахлдор ва мазмуни амиқу ҳамаҷонибаи онро ғанӣ мегардонанд.

Дар шароити ҳозира ҳаёти идеявии партия ва ҷамъиятро боз ҳам бештар интенсивию пурмазмун кардан, муҳайё сохтани шароити мусоид барои ҷустуҷӯи ҷасуронаи илмӣ, барҳам додани зоҳирбинӣ, догматизм ва қоригӣ, ки садди роҳи инкишофи афкори эҷодӣ мешаванд, аниқ кардану инкишоф додани принципҳо ва нуктаҳои асосии марксизм-ленинизм чун таълимоти том дар ягонагии ҳамаи қисмҳои таркибии он — философияи марксистӣ-ленинӣ, иқтисоди сиёсӣ ва коммунизми илмӣ махсусан муҳим аст.

Дар инкишофу амалӣ гардидани идеяҳои съезд, минбаъда васеъ ва амиқ шудани масъалаҳои нави ҷамъиятшиносӣ, ба талаботи амалия қатъиян равона кардани тадқиқоти илмӣ, дар ҳамаи кадрҳо парваридани маҳорати ба тарзи нав фикру амал кардан журнали «Коммунист» бояд роли торафт фаъолонатар бозад.

Вай бояд минбари афкори вусъатёбандаи ҷамъиятӣ, ҷамъбаст кардани таҷрибаи социалии омма гардида, ҳама чизи наву пешқадамеро, ки дар рафти азнавсозӣ тавлид меёбад, дастгирӣ карда, хусусияти таъхирнопазир ва амиқан революционии онро нишон диҳад, ба муқобили карахтию кӯҳнапарастӣ, тасаввуру хурофоти умраш баохиррасида чи дар назария ва чи дар амалия мубориза оштинопазир барад. Вазифаи журнал возеҳ ва эътимодбахш нишон додани тамоми боигарӣ ва аҳамияти камнашавандаи идеяҳои ленинӣ, алоқаи зичи онҳо бо замони ҳозира, ба инкишофи тафаккури нав, муносибати нав ба фаъолияти сиёсӣ, ташкилотчигӣ, хоҷагӣ ва тарбияи идеявӣ, ки ба талаботи замон мувофиқ аст, ҳаматарафа мусоидат кардан мебошад.

Чуқур таҳқиқ кардани манбаъ ва табиати психологияи майдабуржуазӣ дар ҳамаи шаклҳои зуҳуроташ, нишон додани адовати оштинопазири он ба социализми илмӣ муҳим аст. Журнал бояд дар муборизаи зидди идеологияи буржуазӣ, концепцияҳои оппортунистӣ, кӯшишҳои вайрону хароб кардани мазмуни революционӣ ва бунёдкоронаи назарияи марксистӣ-ленинӣ органи ҷанговарона бошад. Ба муқобили ҳамагуна зуҳуроти ақидаҳои зиддиилмию реакционӣ доир ба тараққиёти ҷамъияти инсонӣ аз мавқеъҳои аниқи синфӣ мубориза бурдан лозим аст.

Дар давраи пеш аз съезд «Коммунист» фаъолияташро вусъат дод. Дар мақолаҳои он мақсаднокӣ, гузориши эҷодии як қатор масъалаҳои назариявӣ, баҳои реалистии ҳодисаҳои ҳаёт ба назар расида, шаклҳои баёни масъалаҳо мукаммал гардиданд. Аммо кори журналро дар асоси мустаҳками бардавом ба дараҷаи сифатан нав бардоштан зарур аст.

Вазифаи асосии журнали «Коммунист» чуқур инъикос кардани нуктаю хулосаҳо ва дастурҳои съезди XXVII КПСС, кор карда баромадани тамоми маҷмӯи ҷиҳатҳои ҷаҳонбинӣ, социалию иқтисодӣ, маънавию психологии тараққиёти босуръати мамлакат, дар ин асос ғанӣ гардондани концепцияи суръатфизоӣ ҳамчун ифодаи мукаммали назариявии талаботи объективии марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти советӣ мебошад. «Коммунист» бояд ба процесси оғозьёфтаи дарки назариявии проблемаҳои наве, ки амалияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ба миён мегузорад, роҳбарӣ намояд.

Дар мақолаҳои журнал бояд ақидаҳои асосии ленинӣ доир ба социализм чун эҷоди амалии оммаи халқ баён ёфта, роль ва аҳамияти омили инсонӣ дар ҳамаи дигаргунсозиҳои ҷамъиятӣ, комьёбиҳои оламшумули таърихии сохти социалистӣ, бартарию имкониятҳои вай барои тараққии иқтисодиёт, соҳаи социалӣ, демократия, ғанӣ гардондани ҳаёти маънавӣ нишон дода шаванд.

Роҳи мунтазам афзудани дониши мо доир ба ҷамъият, қонунҳои такомулоти он пайваста пеш гирифтани методи диалектикии таҳлили воқеияти социалӣ мебошад, ки танқиди революционӣ, борикбинии назариявӣ ва пешгӯии илмии тамоюлоти асосии тараққии рӯзафзуни ҷамъиятро дар худ таҷассум менамояд ва манбаи ин тараққиёт зиддиятҳои реалӣ, мубориза и чизи наву кӯҳна аст, ки он тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятро фаро мегирад.

Классикони марксизм-ленинизм аз худ намунаҳои барҷастаи дар соҳаҳои мухталифи илму амалия ба кор бурдани методи диалектикиро боқӣ мондаанд. Онҳо қудрати бартарафнашавандаи методи мазкурро нишон доданд. Имрӯз аз рӯи он амал кардан маънои оқилона таҳлил намудани фактҳо, на догмаҳои бофтаю қолабҳои муқаррарӣ, балки мантиқи объективии ҳаётро ба роҳбарӣ гирифтанро дорад. Рӯ ба гуногуншаклии худи ҳаёт овардан — чунин аст талаби асосии съезди XXVII КПСС ва фақат бо ҳамин роҳ афкори марксистӣ-ленинии муосирро эҷодкорона ғанӣ гардондан мумкин аст. Бинобар ин ҷасорати илмӣ, хулосаҳои барҷастаи назариявӣ, қиёс кардану мусобиқаи идеяҳо дар соҳаҳои барои характери ҷустуҷӯ, мубоҳисаю муҳокимаҳо аз рӯи ҳамаи масъалаҳои омӯхташуда ва ё камомӯхташудаи философия, иқтисоди сиёсӣ, назарияи коммунизми илмӣ, таърих, дигар илмҳои ҷамъиятшиносӣ заруранд. Аз ҳама муҳимаш ин аст, ки тадқиқоти социалӣ чи гуна натиҷаҳои реалӣ мебахшад, чи тавр онҳо ба амалия, тезонидани тараққиёти ҷамъият, ғанӣ гардидани маданият, фаъол шудани неруи инсон, ба қуллаҳои дониш ва ахлоқ расидани худи инсон хизмат мекунанд.

«Коммунист» вазифадор аст гузориши ташаббускоронаи проблемаҳои наверо, ки аз ҳаёт сар мезананд, дастгирӣ намояд, дар таҳқиқи амиқ ва ҳамаҷонибаи онҳо, аниқии ахбор, санҷишу самаранокии пешгӯиҳои социалию иқтисодӣ ва тавсияҳо ибрат нишон диҳад. Журнал бояд ба азнавсозии ҳаматарафаи тамоми системаи ҷамъиятшиносӣ фаъолона кӯмак расонад. Вазъияти ҷустуҷӯи эҷодӣ ва мубоҳисаи рафиқонаро ба вуҷуд оварда, навигарӣ ва амиқии тафаккурро бо аниқии мавқеъҳои синфӣ ва ҷаҳонфаҳмию принципнокии методологӣ ба тарзи ленинӣ пайвастан зарур аст.

Дар назди журнали «Коммунист» дар бобати ҳавасманд кардан ба инкишофи самтҳою шаклҳои нави фаъолияти соҳаи философияи марксистӣ-ленинӣ ва коммунизми илмӣ, баланд бардоштани сифати

онҳо вазифаҳои калон меистанд. Афкори философӣ алҳол аз бисьёр ҷиҳат ё ғарқи замони гузашта шудааст ва ё бар зарари таҳлили проблемаҳои муҳимтарини давраи ҳозира ба абстракцияҳои аз амалия хеле дур дучор гардидааст. Философия фақат ҳамон вақт вазифаҳои социалӣ ва илмии худро босамара иҷро карда метавонад, ки агар ба воқеаҳои асосии дохили мамлакат ва арсаи ҷаҳон, ба кашфиёти умдатарин ва процессҳои илм сари вақт эътино кунад. Вай бояд проблемаҳои ҳаяҷоновари ҳастӣ, ҳаёти маънавӣ, ба саволҳои мураккаби соҳаи ахлоқ ҷавоб диҳад.

Философияи марксистӣ-ленинӣ бояд мазмуни илмии худро минбаъд ҳам бой гардонад, асоси назариявӣ ва методологии дигар илмҳо бошад. Сифати ин ҷиҳати муҳимтарини кори философӣ ба андозаи калон ба баланд шудани маданияти тадқиқоти философӣ, ба ҳисоб гирифтани хусусиятҳои муносибати маърифатии философия ба олам вобаста аст. Дар ин бобат ҳам ба эътибор нагирифтани хусусияти мазкур, аз тарзу усулҳои илмҳои конкретӣ иборат донистани он, ҳам аз инкишофи тамоми маҷмӯи донишҳои илмӣ ҷудо будани тадқиқоти философӣ мавриди қабул шуда наметавонад.

Тараққиёти ҳозираи ҷамъият проблемаҳоеро ба миён мегузорад, ки афзалан характери комплексӣ дошта, ҳалли онҳо ҷидду ҷаҳди якҷояи намояндагони соҳаҳои гуногуни донишро тақозо мекунад. Илми философия вазифадор аст дар кори ба ин проблемаҳо ҷалб кардани диққати олимон роли ташаббускоронаро ба зимма гирад, алоқаю муносибатҳои умумӣ, умдатарин ва қонуниро тадқиқ намояд, онҳоро аз нуқтаи назари ҷаҳонбинӣ, маданӣ-таърихӣ васеъ шарҳ диҳад, аҳамияти рӯзафзуни ҷиҳатҳои социалию ахлоқии фаъолияти илмиро нишон диҳад. Иттифоқи философҳо ва намояндагони илмҳои конкретии табиатшиносӣ, техникӣ ва ҷамъиятшиносиро, ки В. И. Ленин васият кардааст, вусъат додан ва мустаҳкам кардан, аз тарафи онҳо якҷоя таҳқиқ намудани проблемаҳои калони хоҷагии халқ, социалию сиёсӣ ва маданиро васеъ ба роҳ мондан зарур аст.

Аз байни проблемаҳои умдатарини философия ва коммунизми илмӣ проблемаҳои зерин дар навбати аввал меистанд:

**диалектикаи тараққиёти ҷамъияти социалистӣ дар марҳалаи нави таърихӣ:** тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ ва гузаштан ба ҳолати сифатан нави ҷамъияти советӣ; такмили системаи социалӣ ва сиёсӣ; инкишофи надстройкаи ҷамъияти социалистӣ дар шароити демократизацияи вусъатьёбандаи ҳаёти ҷамъиятӣ; хусусияти зиддиятҳо дар ҷамъияти социалистӣ ва механизми барҳам задани онҳо; пойдор гардидани принципҳои адолати социалӣ дар шароити ҳозира; сарватҳои социалии социализм; мустаҳкам кардан ва тараққии давлатдории сермиллати советӣ; социализм ҳамчун альтернативаи таърихӣ барои капитализм;

**проблемаҳои социалию философӣ ва методологии прогресси илму техника:** ҷиҳатҳои социалии марҳалаи нави революцияи илмӣ-техникӣ, мухолифати муносибати инсонпарварона ва технократӣ ба он; проблемаҳои маълумот, такмили ихтисос ва касби дигарро омӯхтани кадрҳо, аз он ҷумла талаботи рӯзафзуни ҷамъият ба маълумоти электронӣ; проблемаҳои назариявӣ ва амалии ба вуҷуд овардани «хиради сунъӣ»; революцияи илмию техникӣ ва воситаҳои нави дарки олами атроф; роҳҳо ва шаклҳои бо афзалиятҳои куллии социализм дар зинаи нави тараққиёти он дар шароити суръатфизои пайвастани марҳалаи навтарини революцияи илмию техникӣ, ки бо баромадани инсон ба кайҳон, истифодаи энергияи атом, тараққии микроэлектроника, информатика, робототехника ва биотехнология алоқаманд аст.

Таҳлили проблемаҳои ҷаҳонбинӣ ва ахлоқию инсондӯстии прогресси илму техника бо танқиди технократизм зич вобаста аст, ки он дар концепцияҳои «ҷамъияти информационӣ»-и асри XXI ифода ёф-

та, гӯё ба ҷои ҳам капитализм ва ҳам социализм, сциентизм, нигилизми ахлоқию этикии дар философияи буржуазии Ғарб паҳншуда меомада бошад;

**баланд шудани роли омили инсонӣ дар тараққиёти рӯзафзуни ҷамъиятӣ:** омили инсонӣ чун ягонагии мустаҳками шуурнокӣ ва фаъолият; эҳтиёҷоти прогресси илму техника ба коркуни ҳамакора ва идеали коммунистии шахсияти ҳамаҷониба мутараққӣ; хиради инсон ҳамчун муҳимтарин ресурси ҷамъият; ошкор кардани ҳамаи қобилияту имкониятҳои инсон чун қувваи пешбаранда ва мақсади олии прогресси ҷамъиятӣ.

Соҳаи муҳимтарини фаъолияти ҳамаи илмҳои ҷамъиятшиносӣ иштироки фаъолона дар кори тарбияи коммунистии омма аст. Илм бояд ба ташаккули ҷаҳонбинӣ, сифатҳои маънавии инсон, вусъати муносибати бошуурона ба меҳнат, интизоми шахсӣ, ҳисси масъулият ва коллективизм мусоидат намояд.

Тадқиқоти социологӣ, аз он ҷумла, таҳқиқи масъалаҳои мутобиқати манфиатҳои ҷамъиятӣ, коллективӣ ва шахсӣ, таҳлили талаботу омилҳои ҳавасмандгардонии фаъолияти инсон, омӯхтани асосҳои социалию иқтисодӣ ва маънавию сиёсии тарзи социалистии ҳаёт, муносибатҳои оилавию никоҳ ва афкори ҷамъиятиро васеъ ба роҳ мондан лозим аст. Идеяҳои олии ватандӯстии советӣ ва интернационализми социалистӣ, принципҳои социалӣ ва ахлоқии социализмро ҳамаҷониба ҷорӣ кардан, ба муқобили навъҳои ҳозираи мещанӣ ва берӯҳӣ, туфайлихӯрӣ ва худбинӣ муборизаи доимӣ бурдан лозим.

Ба проблемаҳои комплексии ҳаёт ва тараққиёти одам, мақсаду идеал ва қимати он бештар диққат дода, алоқаи ҳамдигарии омилҳои социалӣ ва табиату биологиро чуқуртар таҳқиқ кардан даркор.

Азнавсозии иқтисодиёт, ислоҳоти куллии механизми хоҷагӣ, такомули идоракунӣ инкишофи амиқи назарияи иқтисодӣ ва пеш аз ҳама таҳлили чунин проблемаҳои муҳими он, монанди диалектикаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ, бо ҳам пайвастани централизм ва мустақилият, идеяҳои ленинии доир ба кооперация ва андози озуқавиро мутобиқи шароити ҳозира тақозо мекунанд.

Дар маркази диққати «Коммунист» бояд нуктаи муҳимтарини марксистӣ дар бораи алоқаи мутақобилаи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ ҳамчун воситаи асосии таъминкунандаи тараққиёти ҷамъият қарор гирад. Мунтазам ва мувофиқи мақсад такмил додани муносибатҳои истеҳсолӣ ва усулҳои хоҷагидорӣ заминаи ҳатмии қатъиян тезонидани прогресси илму техника ва социалию иқтисодӣ, вусъати омили инсонӣ ва эҷодкории омма мебошад. Ду самти бо ҳам алоқаманди ислоҳоти куллии иқтисодӣ, ки бояд гузаришро ба типи интенсивии такрористеҳсоли васеи социалистиро тезонад: аз як тараф, мунтазам зиёд кардани самараи роҳбарии планиии марказонидашуда ба иҷрои вазифаҳои стратегӣ, муайян кардани суръату таносуби тараққиёти хоҷагии халқ, мутаносибии он ва, аз тарафи дигар, инкишофи ҳамаҷонибаи ташаббус, васеъ кардани ҳудудҳои мустақилият ва баланд бардоштани масъулияти корхонаю иттиҳодияҳо аз ҷиҳати назариявӣ ва амалӣ басо мароқовар мебошанд.

Дар асоси ин ду вазифаи бо ҳам алоқаманд проблемаҳои ба ҳисоби хоҷагии ҳақиқӣ, худтаъминшавӣ ва худпулҷудокунӣ, муқаррар намудани вобастагии дараҷаи даромади коллективҳо ба самараи кори онҳо гузаштани корхонаю иттиҳодияҳо: гузаштан ба усулҳои иқтисодии роҳбарӣ дар ҳамаи зинаҳо; дар асоси ба назар гирифтани тамоюлоти концентрация, махсусгардонӣ ва кооперативонии истеҳсолот мувофиқи структураҳои ҳозираи ташкилӣ ба роҳ мондани идоракунӣ; таъмини пайвастагии идоракунии соҳавию территориявӣ, тараққиёти комплексии иқтисодиёти республикаҳо ва ноҳияҳо, муқаррар кардани алоқаҳои самарабахши байнисоҳавӣ; ҳаматарафа демократи-

кунонии идоракунӣ, дар он баланд бардоштани роли колективҳои меҳнатӣ, пурзӯр кардани назорат аз поён, ҳисоботдиҳию ошкорбаёниро дар кори органҳои хоҷагӣ ба миён гузоштан ва ҳал кардан зарур аст.

Ба проблемаҳои мустаҳкам намудани моликияти умумихалқӣ будани воситаҳои истеҳсолот ва шаклҳои таъмини он диққати махсус дода, масъалаҳои барои иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ истифода бурдани имкониятҳои моликияти колхозию кооперативӣ, аз ҷумла кооперацияи матлубот ва ҳунармандӣ, инчунин фаъолияти индивидуалии меҳнатӣ амиқ инъикос карда шаванд.

Проблемаҳои суръати тараққии иқтисодиёт, сифати нави афзоиш дар шароити интенсификацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот дар асоси прогресси илму техника, азнавсозии структураи иқтисодиёт, шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он эҳтиёҷи таҳлили ҳаматарафа мебошанд. Алоқаи мутақобилаи омилҳои иқтисодӣ ва социалӣ, роҳҳои реконструкцияи хоҷагии халқ, баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат, сарфаи ресурсҳо, беҳтар намудани сифати маҳсулот, ба амал баровардани сиёсати нави социалӣ, структурӣ, инвестиционӣ, илмию техникӣ, аграрӣ, минтақавӣ ва сиёсати берунии иқтисодиро чуқур нишон додан лозим.

Ҷиҳатҳои сиёсию иқтисодии дар асоси социалистӣ дуруст амал кардани муносибатҳои пулию молӣ, роль, мавқеъ ва пешомадҳои таърихии истеҳсолоти молӣ ва қонуни арзишро дар шароити социализм кор карда баромада ва инъикос намуда, шаклҳои конкретии мувофиқи талабҳои азнавсозии системаи идоракунӣ истифода бурдани муносибатҳои молию пулиро нишон додан зарур аст. Ба ин муносибат таҳқиқҳое лозиманд, ки ба такмили нархгузории планӣ, фишангҳои молиявию кредитии идоракунӣ, муомилоти пул, тезонидани гардиши маблағ, беҳтар пайвастани манфиатҳои умумихалқӣ, коллективӣ ва шахсӣ бахшида шуда бошанд.

Таҳқиқи илмии ин ва дигар масъалаҳои муҳими назария ва сиёсати иқтисодӣ бояд дар асоси таҳлил ва ҷамъбасти амалияи иқтисодӣ, таҷрибаи хоҷагии дар мамлакат гузарондашаванда ба амал бароварда, ба мақсади тезонидани прогресси илму техника, афзудани самараи иқтисодиёт, истифодаи ҳамаи захираҳои тараққии иқтисодиёт, баланд бардоштани ҳавасмандии меҳнаткашон ба ҳарҷи беҳтар хоҷагидорӣ кардан ва афзун гардондани сарвати халқ нигаронида шавад.

Дар саҳифаҳои «Коммунист» идеяҳои сиёсати тому тавонои социалӣ, вусъати тарзҳои нави муносибат ба соҳаи социалӣ, роҳҳо ва воситаҳои беҳтар кардани ҳаёти моддӣ ва маънавӣ, моҳияту характери принципи адолати социалиро дар шароити социализм ҳаматарафа инъикос кардан зарур аст. Ақидаи ҳозира доир ба тараққиёти социалӣ бояд бо роли ҳалкунандаи омили инсонӣ дар тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат зич алоқаманд карда, табиати инсондӯстии социализмро торафт пурратар нишон диҳад.

Ба проблемаҳои муҳими ҷорӣ ва перспективии баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ, асоснок кардани тарзҳои самарабахши ҳалли онҳо, муҳокимаи проблемаҳои умдатарини ҳаёт, ки ба манфиатҳои гурӯҳу табақаҳои мухталифи аҳолӣ дахл мекунанд, торафт зиёдтар диққат бояд дод. Журнал бояд ба баландшавии дараҷаи ҳолдонии социалии кадрҳо мусоидат намуда, ба онҳо дуруст муайян кардани доираи масъалаҳои социалӣ ва навбати ҳалли онҳо, дарьёфтани роҳҳои беҳтари ба мақсадҳои пешбинишудаи социалӣ расиданро ёд диҳад.

Муҳим аст, ки динамикаи муносибатҳои социалию синфӣ ва миллӣ, гуногуншаклии ҳаёти ҷамъиятӣ, манфиату талаботи ба социализм

хос, сабабҳои ҳодисаҳои зиддичамъиятӣ ва роҳҳои барҳам додани онҳо ба таври комплексӣ таҳлил карда шаванд.

Қор карда баромадани концепцияи минбаъд ҳам демократикунонии чамъият дар асоси вусъати худидоракунии социалистии халқ дар ҳамаи шаклҳояш, васеъ кардани ошкорбаёнӣ ва мустаҳкам намудани қонунияти социалистӣ, барҳам задани бюракратизм, дар асоси ғанӣ гардондану истифода бурдани тамоми ҳуқуқҳою озодиҳои социалию сиёсӣ ва шахсии одами советӣ, вазифаҳои ӯ дар меҳнат ва ҳаёт аҳамияти принципиалӣ дорад.

Дар соҳаи социалӣ масъалаҳои сарвати маданияти маънавӣ ва моддиро торафт пурраю чуқуртар омӯхтани оммаи меҳнаткашон, ба навъҳои гуногуни эчодиёти бадеӣ ва илмию техникӣ чалб кардани онҳо махсусан муҳиманд. Вазифаи журнали «Коммунист» иборат аз он аст, ки сиёсати мадании партияро ба мақсад мувофиқ пропаганда намояд, тамоюлотеро, ки ба тараққии мунтазами маданияти социалистӣ, ғанӣ гардидани ҳаёти маънавии чамъият, пурзӯр шудани тарбияи ахлоқӣ ва эстетикии халқ, хусусан наслҳои наврас, ба ташаккули талаботи солим ва завқи баланди эстетикии онҳо мусоидат мекунад, ошкор ва дастгирӣ кунад. Ба проблемаҳои эчодии адабиёт ва санъат, чопи материалҳои бахшида ба роли танқиди марксистӣ-ленинӣ, баромадҳои зидди беидеягӣ ва чаҳонбинии содда, бевиқории эстетикӣ ва аз ҳеч чиз ҳазар накардан бояд бештар диққат дода шавад. Мусобиқаи одамони донишманду боистеъдод, мубоҳисаи соҳаи эчодиёти бадеиро ривоч додан зарур аст.

Ба ҳар як зуҳуроти маҳдудияти миллӣ ва мағрурӣ, миллатчигӣ ва шовинизм, кадом либосеро ки пӯшида бошанд, баҳои партиявӣ додан лозим. Принципҳои ленинӣ ҳангоми таҳқиқу инъикос кардани таърихи маданияти сермиллати советӣ принципҳои асосӣ мебошанд.

Асоси ҳозираи концептуалии сиёсати сулҳчӯёнаи берунӣ пайвастагии зичи философияи сиёсии олам ва платформаи амалиёти конкретии қатъӣ мебошад, ки аз реалияти асри ядроии кайҳон сар зада, муборизаи таърихии байнииякдигарии социализм ва капитализм метавонад ва бояд фақат дар шакли осоишта сурат гирад. Ярокпартоии умумӣ, барҳам додани хавфи фалокати ядроӣ, солим гардондани муносибатҳои байналхалқӣ, мубодилаи васеи комьёбиҳои илм ва техника, сарватҳои маданият — чунинанд мақсадҳои асосии системаи комплексии ҳамарофарогирандаи амнияту ҳамкории байналхалқӣ, ки съезд таклиф кардааст.

Самти муҳимтарини кори журнал инъикоси асосҳои назариявӣ, мақсадҳои инсонпарваронаи сиёсати берунии партия, таҳлили тамоюлоти тараққиёт ва зиддиятҳои чаҳони ҳозира, вазъият ва роҳҳои ҳалли самарабахши проблемаҳои бузурги инсоният мебошад, ки муҳимтарининашон гирифтани пеши роҳи чанги ядроӣ, эҳтиёт кардани тамаддун ва ҳаёт дар рӯи Замин аст.

Ҳодисаҳои наве, ки аз таъсири рӯзафзуни социализм ба рафти процессҳои байналхалқӣ вусъати кризиси умумии капитализм, зиддиятҳои байни меҳнат ва капитал, байни давлатҳои капиталистӣ, махсусан байни се марказн асосии империализми замони ҳозира — ШМА, Европаи Ғарбӣ ва Япония, байни корпорацияҳои трансмиллӣ ва шакли миллӣ-давлатии ташкилоти сиёсии чамъият, манфиатҳои комплекси ҳарбии саноатӣ ва оммаҳои васеи халқ, байни империализм ва мамакатҳою халқҳои тараққикунанда шаҳодат медиҳанд, бояд дар маркази диққат бошанд.

Қор карда баромадани масъалаҳои тараққиёти социализми чаҳонӣ, типи нави муносибатҳои байналхалқӣ яке аз вазифаҳои муҳимтарини журнал дониста шавад. Вай бояд дигаргуниҳои калонеро, ки дар иттиҳоди социалистӣ дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти чаҳон ба амал омада истодаанд, процессҳои интенсификацияи ҳамкориро дар ҳамаи со-

ҳаҳои фаъолияти ҷамъиятӣ инъикос намояд, таҷрибаи мусбати партияҳои бародариро чуқур ҷамъбаст ва пропаганда кунад, муҳокимаи якҷояи масъалаҳои муҳими сохтмони социалистӣ ва сиёсати байналхалқиро ба роҳ монад, ба проблемаҳои интеграцияи иқтисодӣ, шаклҳои прогрессивии ҳамкорӣ баҳри тезонидани тараққиёти илмию техникӣ ва социалию иқтисодӣ, амнияти иқтисодии мамлакатҳои социалистӣ, зиёд кардани нуфуз ва обрӯю эътибори социализм дар ҷаҳон диққати доимӣ диҳад.

Процессҳое, ки дар ҳаракатҳои коммунистӣ, коргарӣ, миллии озодихоҳӣ ва ҳаракати васеи демократӣ ба вуқӯъ меоянд, таҳлили амиқро тақозо доранд. Ҳақиқату проблемаҳо ва вазифаҳои наверо, ки процессҳои мазкур ба онҳо солҳои охир дучор шуданд, ба назар гирифтан муҳим аст.

Дар шароити муборизаи тезу тунди идеологӣ дар арсаи байналхалқӣ журнал бояд ба муқобили идеология ва сиёсати зулми империалистӣ, интиқоми социалӣ ва милитаризм муборизаи ҳуҷумовар барад, ҳаққонияти идеяҳо ва амалияи социализмро моҳирона ҳимоя намояд, сиёсати буржуазии асорати рӯҳии оммаро эътимоднок фош кунад. Дар мубориза баҳри хираду қалби одамон ягонагии принципиалии манфиати синфи коргар, ҳамаи меҳнаткашон, мақсадҳои коммунистону сарватҳои асосии гуманистии инсониятро нишон додан муҳим аст.

Вазифаи муҳимтарини «Коммунист» нишон додани роли партия дар тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти мо, таҳлилу ҷамъбаст ва пропаганда кардани шаклу усулҳои нави фаъолияти сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва идеологии комитетҳои партиявӣ мебошад. Материалҳои вай бояд ба азнавсозии куллии кори партиявӣ, такмили тарзу услуби роҳбарии партиявӣ, дар партия пойдор гардидани муҳити эҷодкорӣ, рафоқат, серталабии принципиалӣ, танқид ва худтанқидкунӣ, ба тарбияи кадрҳо, фаъолони партиявӣ, ҳамаи коммунистон дар рӯҳи анъанаҳои большевизм кӯмак расонанд.

Хеле васъат додани тадқиқоти илмии на фақат назария, балки таърихи КПСС ва ҳаракати ҷаҳонии коммунистӣ ва коргарӣ, хулосаҳои буньёдии қонунҳои инкишофи ҳаракати коммунистони ҳамаи мамлакатҳо ҳамчун ифодакунандагони орзую умедҳои аҳли меҳнат, тамоми башарияти тараққипарвар талаб карда мешавад. Таҳлили таҷрибаи замони гузаштаи ба замони ҳозира ва оянда нигаронидашуда ҳам унсури зарурии назария, ҳам методе мебошад, ки тавассути он хулосаҳои нави назариявӣ бароварда мешаванд. Бо ин роҳ пеш рафта, барои пайвастагии вазифаҳои таҳқиқи замони гузашта ва вазифаҳои дарки замони ҳозираю оянда кӯшидан ба гузашта, ба қавли Ленин, «аз нуқтаи назари он чи ки фардо ё пасфардо барои сиёсати мо даркор мешавад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 151), мурочиат кардан, диққати асосиро «на он қадар ба тасвири он чи ки мо аз сар гузарондаем, балки бештар ба он чи ки таҷриба нишон додааст ва онро мо барои фаъолияти бевоситаи амалиамон аз худ карда истодаем ва бояд аз худ кунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 30, саҳ. 171), равона кардан лозим аст. Ба лабораторияи эҷодии В. И. Ленин, ба асарҳои солҳои охири умри ӯ, ки дар онҳо намунаҳои хулосаҳои амиқи назариявии маҳз аз амалияи реалии таҷрибаи аввалини сохтмони социалистӣ баровардашуда баён ёфтаанд, доимо мурочиат кардан зарур аст.

Тадқиқи проблемаҳои муҳими таърихи партия, инъикоси ҳаматарафаи роҳи тайкардаи партия, амиқ нишон додани роли роҳбаронаи он, хусусан дар марҳалаҳои дигаргунии қатъӣ, диалектикаи идомат ва навоварӣ дар сиёсати партия, вазъият ва пешомадҳои тараққиёти илми таърихи партия, сифати таҳқиқ ва дарс додан — ин ҳама масъалаҳо бояд доимо дар маркази фаъолияти журнал бошанд.

Ба муносибати солгарди 70-уми наздикшудаистодаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь дар назди журнал вазифаҳои масъулиятноке меистанд. Дар саҳифаҳои он силсилаи мақолаҳоеро чоп кардан зарур аст, ки таҷрибаи ҳартарафаи партия ва халқи моро аз ҳар ҷиҳат нишон медиҳанд. Дар айни ҳол диққатро, чи тавре ки В. И. Ленин ба муносибати ҷашни 4-солагии революция гуфта буд, ба вазифаҳои «ҳанӯз иҷро накардаи» вай, ба алоқаи мутақобилаи идеалҳои Октябрь ва роҳи ҳоло пешгирифтаи партия ҷалб бояд кард. Аҳамияти оламшумули таърихии Революцияи Октябрь, принципҳои инсондӯстии вай, комьёбию бартариҳои сохти тавлидкардаи онро баён карда, характери кашфкунанда ва навоваронаи дигаргунсозиҳои социалистиро дар мамлакатамон ҳаматарафа нишон дода, аз саҳву хатоҳо чашм напӯшида, қобилияти партияро барои ба онҳо додани баҳои сазовор ва дарьёфт кардани воситаҳои дурусти пешравӣ бо роҳи Октябрь нишон додан лозим аст. Дар материалҳои дарҷшаванда бояд алоқаи амалии замонҳо, сиёсат, анъанаҳои революционӣ, мувофиқати онҳо ба муҳити умумии маънавию психологие, ки баъди Пленуми апрелӣ, съезди XXVII партия ба вуҷуд омадааст, ҳис карда шавад.

Мундариҷа, шаклу усулҳои кори журналро ба талаботи замон мувофиқ кардан зарур аст. Шумораи муаллифони журналро зиёд кардан, дар атрофи он назариётчиёни беҳтаринро ҷамъ намудан, муаллифони навро серғайратона ҷалб кардан лозим.

Робитаҳои редакция бо муассисаҳои илмии партиявӣ ва таълимӣ, институтҳои Академияи фанҳои СССР мустаҳкам намуда, гузарондани конференцияҳои якҷояи илмӣ ва семинарҳо, ташкили гурӯҳҳои комплексӣ барои тайёр кардани материалҳои бештар муҳим ҷорӣ карда шаванд. Мубоҳисаю муҳокимаҳоро тавре ташкил бояд кард, ки онҳо афзоиши ҳақиқии дониш ва кор карда баромадани тавсияҳои дорои характери назариявиро таъмин намоянд. Ҳодисаҳои бо мубоҳисаҳои бардурӯғи илмӣ иваз кардани муҳокимаи проблемаҳои ҳаётан муҳим, ба ҷои масъалаҳои калони назариявӣ мавриди муҳокима қарор додани фикрҳои бофтаи схоластикӣ ва дур аз воқеият комилан барҳам дода шаванд.

Доираи асарҳо ва китобҳои тақризу аннотацияшаванда васеъ карда, шарҳи проблемавию аналитикии вазъияти кор дар соҳаҳои гуногуни тараққиёти ҷамъиятшиносӣ, санъат, адабиёт ва педагогика ҳар сари чанд вақт чоп карда шавад. Мақолаҳои журналҳои соҳаи ҷамъиятшиносӣ таҳлил карда ва ба онҳо баҳо дода, бо ин журналҳо алоқаи амалӣ муқаррар карда шавад. Ба материалҳои фасли танқид ва китобиёти «Коммунист» бояд принципнокии партиявӣ, меъёрҳои олии илмӣ, объективият ва серталабие хос бошанд, ки ба ҳар кадом кӯшиши касосгирии гурӯҳӣ ва шахсӣ, ғаразнокию шавқи субъективистӣ ва номгузорӣ роҳ надиҳанд.

Шарҳи почтаи редакция, мактубу таклифҳои хонандагонро мунтазам чоп карда, конференцияҳои хонандагонро, аз он ҷумла дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва коллективҳои меҳнатӣ, вохӯриҳоро бо фаъолони партиявӣ ва аҳли илм доимо гузаронда, пурсиши фикри аҳли ҷамъиятро барои беҳтар шудани кори журнал истифода бурдан лозим аст.

# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС

## КМ КПСС масъалаи «Дар бораи такмили минбаъдаи роҳбарии партиявӣ ба Советҳои депутатҳои халқӣ»-ро муҳокима намуд

Дар қарор гуфта мешавад, ки стратегияи тезонидани тараққиёти ҷамъияти мо, ки съезди XXVII партия муайян кардааст, такмили минбаъдаи демократияи социалистӣ, иштироки ҳарчи бештар ва собитқадамонаи одамони советӣ, коллективҳои меҳнатиро дар ҳалли масъалаҳои ҳаёти давлатӣ ва ҷамъиятӣ вусъати фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ, нав кардани мазмун, беҳтар намудани шаклу усулҳои кори онҳоро талаб мекунад. Қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани ролу масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ дар партави қарорҳои съезди XXVII КПСС» барои иҷрои ин вазифаҳо аҳамияти калон дорад. Вай барои фаъолияти Советҳо имкониятҳои нав муҳайё сохта, ёрӣ мерасонад, ки асосҳои территориявӣ ва соҳавии идоракунӣ пайваста истифода бурда, масъалаҳои ҳаёти рӯзмарраи одамони советӣ беҳтар ҳал шаванд.

КМ КПСС қайд намуд, ки комитетҳои партиявӣ бояд ба Советҳои депутатҳои халқӣ роҳбарии сиёсӣ карда, сиёсати беш аз пеш мустақил, фаъол ва ташаббускор шудани Советҳоро дар иҷрои ваколатҳояшон собитқадамона пеш гирифта, кӯшиш намоянд, ки ҳар Совет хоҷагидории комплексӣ ва самарабахши территорияи дахлдор, мутобиқат ва назорати фаъолияти корхонаю ташкилотҳои воқеи ин территорияро ба роҳ монда, барои ҳалли масъалаҳои дигари дорои аҳамияти маҳаллӣ пурра ҷавобгар бошад.

Аз рӯи корҳои майда-чуйда васигарӣ кардан, ба ӯҳда гирифтани вазифа ва ба ҷо овардани кори Советҳоро аз байн бурдан, ба қабули қарорҳо аз рӯи масъалаҳое, ки Советҳо ба онҳо салоҳият доранд, қатъиян барҳам додан лозим аст. Чун қоида дар маҳалҳо ба қабули қарорҳои якҷояи органҳои партиявӣ ва советӣ хотима додан, дар бораи ба роҳ мондани ҳамкории бештар зичи амалии органҳои советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хоҷагӣ доимо ғамхорӣ кардан лозим аст.

Комитетҳои партиявӣ барои татбиқи пурраи принципҳои демократии фаъолияти Советҳои депутатҳои халқӣ ва пеш аз ҳама баланд бардоштани роли сессияҳо шароити зарурӣ муҳайё карда, тадбирбозӣ ва намоишкориро ҳангоми гузарондани онҳо, беасос дароз кардани вақти даъват ва гузарондани кори онҳоро аз байн бурдан лозим аст. Саъй кардан лозим, ки дар сессияҳо масъалаҳои ҳаёти маҳаллӣ ҳамаҷониба ва озод муҳокима шаванд, имконияти муқоисаи лоиҳаҳои таклифшуда мавҷуд бошад. Воқифгардониро дар кори сессияҳои Советҳо ривоҷ додан даркор, то ки дар онҳо намояндагони коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, интихобкунандагон иштирок намоянд. Советҳо ва комитетҳои иҷроия чун қоида баъди дар байни аҳолӣ пешакӣ муҳокима шудани лоиҳаҳо аз рӯи масъалаҳои ба манфиати меҳнаткашон дахлдор бояд қарорҳо қабул кунанд.

Комитетҳои партиявӣ, гуфта мешавад дар қарор, вазифадоранд,

ки ба беҳтар шудани фаъолияти депутатҳои ҳамаи дараҷаи Советҳо фаъолона кӯмак карда, масъулияти онҳоро дар назди интихобкунандагон зиёд намоянд. Чунин дастури съезди XXVII партияро, ки унвони депутат заминаи вазифа ва имтиёзи фахрӣ не, балки кори калону душвори соҳаи Совет ва дар байни аҳолӣ аст, ба асос гирифта, таъкид карда шуд, ки ба депутатҳо набояд супоришҳои дигари ҷамъиятӣ дода шаванд. Вазифаи зиёд карани масъулияти шахсии коммунистоне, ки ба Советҳои депутатҳои халқӣ интихоб шудаанд, ба миён гузошта шуд.

КМ КПСС зарур донист, ки барои беҳтар хоста гирифтан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия кардани кадрҳои Советҳои депутатҳои халқӣ ба аппарати советӣ коркунони дорои камолоти сиёсӣ, кордон ва ташаббускоре пешбарӣ шаванд, ки сифатҳои олии ахлоқӣ доранд, бо одамон кор карда метавонанд, ҳангоми ҳалли масъалаҳои кадрҳо, хамчунин ҳангоми аттестацияи коркунони аппарати органҳои советӣ фикри комиссияҳои доимии Советҳо, коллективҳои меҳнатӣ ба назар гирифта, барои аз байн бурдани фактҳои бюрократизм ва сохтакорӣ дар аппарати советӣ, бепарвоию сохтакорӣ нисбат ба эҳтиёҷоти одамон, зуҳуроти парастиши манфиати идораи худ ва маҳалчигӣ устуворона кор бурда шавад.

Талаби иҷрои ҳатмии қонуни мунтазам ҳисобот додани депутатҳо, комитетҳои иҷроия ва шӯъбаю управленияҳои онҳо дар маҷлисҳои коллективҳои меҳнатӣ ва дар ҷои истиқомати гражданинҳо, ғамхории доимӣ дар бораи он ки ба ҳисоботдиҳӣ вазъияти серталабӣ хос бошад ва дар он аҳолӣ фаъолона иштирок намояд, бештар таҳти назорат гирифтани кори комиҷроияҳои Советҳо дар бобати татбиқи таклифу мулоҳизаҳои танқидие, ки дар рафти ҳисобот баён шудаанд, таъкид гардид.

Ба комитетҳои партиявӣ таклиф шуд, ки роли гурӯҳҳои партиявиро дар Советҳо, ки дар асоси Устави КПСС бояд амалан механизми таъсирбахши пурзӯр кардани таъсири партия ба фаъолияти Советҳо гарданд, баланд бардоранд, ба он муваффақ шаванд, ки гурӯҳҳои партиявӣ мураттаб кор карда, вазифаҳои ба фаъолияти депутатҳои коммунист назорат кардани худро пурратар ба ҷо оваранд, бо ташкилотҳои ибтидоии партиявии аппарати советӣ махсусан дар масъалаҳои хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, такмили тарзу усулҳои кори органҳои советӣ зич ҳамкорӣ кунанд.



# ДАР КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС, ПРЕЗИДИУМИ СОВЕТИ ОЛИИ СССР ВА СОВЕТИ ВАЗИРОНИ СССР

**Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани ролу масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ дар партави қарорҳои съезди XXVII КПСС» қарор қабул карданд**

Дар қарор қайд шудааст, ки пеш гирифтани роҳи стратегии тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, ки съезди XXVII КПСС маъқул донистааст, талаб менамояд, ки кори Советҳои депутатҳои халқӣ — асоси сиёсии СССР, звенои асосии худидоракунии социалистии халқ боз ҳам вусъат дода шавад. Пурзӯр кардани фаъолияти Советҳо дар роҳи сафарбар кардани оммаи васеи меҳнаткашон ба иҷрои вазифаҳои ҷамъияти советӣ, барои қонеъ кардани талаботу эҳтиёҷоти мардум беҳтар истифода бурдани ҳамаи имкониятҳо хеле муҳим аст. Доираи ваколати Советҳоро васеъ, масъулияти онҳоро барои ҳамаи соҳаҳои ҳаёти территорияашон зиёд кардан зарур аст.

Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР **қарор карданд:**

1. Дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС маҷмӯи тадбирҳо андешида шавад, ки мақсад аз онҳо:

баланд бардоштани роли Советҳои депутатҳои халқӣ дар тараққиёти комплексии иқтисодиёт ва соҳаи социалию маданӣи территорияи худ, зиёд кардани суръати тараққиёт ва самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, дар ҳамин асос афзун гардондани саҳми республикаҳо, кишвару вилоятҳо, округу районҳо, шаҳру қишлоқҳо дар мустаҳкам шудани комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамлакат;

васеъ кардани доираи ҳуқуқи органҳои советии республикавӣ ва маҳаллӣ дар афзоиши истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, ривоҷи хизматгузорӣ, пешрафти корхонаҳои байнисоҳавӣ, сохтмони асосӣ, муҳофизати табиат, инфраструктураи социалию истеҳсолӣ ва дар ҳалли масъалаҳои дигар;

зиёд кардани масъулияти Советҳо барои қонеъ гардондани талаботи аҳолии территорияи худ бо молҳои озуқавию саноатӣ, манзил, хизматҳои социалию маданӣ ва маишӣ;

такмил додани роҳбарӣ ва ҳамкории Советҳо бо иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои воқеи территорияи худ, ба беҳтар шудани натиҷаҳои хоҷагидорӣ бештар ҳавасманд гардидани онҳо;

дар фаъолияти Советҳо боз ҳам такмил додани асоси демократӣ, мукаммал кардани тарзу усулҳои кори онҳо, бо кадрҳои ихтисоснок мустаҳкам намудани аппарати органҳои советӣ.

## Оид ба таъмини тараққиёти комплексии иқтисодию социалӣ ва зиёд кардани самараи хоҷагидорӣ

2. Баланд бардоштани роли координационии Советҳои депутатҳои халқӣ дар ҳалли проблемаҳои комплексии иқтисодию социалии территорияи худ зарур дониста шавад.

Ба ин мақсад ба Советҳои депутатҳои халқӣ ҳуқуқ дода шавад, ки тадбирҳои зеринро амалӣ гардонанд:

якҷоя чора андешидани иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳоро дар роҳи ошкор намудан ва истифода бурдани имкониятҳои афзоиши истеҳсол ва беҳтар намудани сифати молҳои истеъмоли халқ ва адои хизмати аҳолӣ, ба офаридани хелҳои нави мол, ба куллӣ беҳтар шудани сифати молҳои истеъмоли халқ ҷалб кардани ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашӣ ва конструкторӣ, мактабҳои олиро ба роҳ монанд;

барои кам шудани меҳнати дастии камихтисос дар асоси кооперативӣ истеҳсол кардани механизму автомат, якҷоя харидан, истифода кардан ва ба киро гирифтани таҷҳизот, асбобу анҷом ва аппаратураи пешқадам, барои эҳтиёҷоти чандин корхонаю ташкилотҳо барпо кардани марказҳои ҳисоббарории истифодаи коллективона, шӯъбаҳои муттаҳидаи илмӣ ва конструктории лабораторию таҷрибавӣ ташкил кунанд;

аз рӯи саҳмдорӣ иштирок кардани иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо, инчунин аз рӯи ҳамин шарт барои реконструкция ва нав кардани техникаи корхонаҳо барпо намудани корхонаю ташкилотҳои махсусро дар роҳи зиёд кардани иқтидори индустрияи бинокорӣ ва саноати масолеҳи бинокорӣ ба роҳ монанд;

якҷоя сохтану истифода бурдани объектҳои инфраструктураи истеҳсолӣ, иншооту дастгоҳҳои муҳофизати табиат, хонаҳои истиқоматӣ, корхонаҳои савдо, хӯроки умумӣ ва хизмати маишӣ, санаторияҳо, поликлиникаю касалхонаҳо, муассисаҳои томактабӣ, қасрҳои маданият, клубу стадионҳо ва дигар объектҳои социалию маданӣ, инчунин хоҷагии коммуналиро ташкил кунанд;

фаъолияти иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳоро дар роҳи ҷуста ёфтан ва истифода бурдани захираҳои иловагии сарфаи масолеҳ, сӯзишворӣ, энергияи гармӣ ва электр, истифодаи комплексии ресурсҳои табиат ва ресурсҳои дигар, ғундоштани партови ашьёи хом, пастмондаҳои истеҳсолот ва рӯзгор мутобиқ созанд;

иқтидорҳои истеҳсолӣ, таҷҳизот ва анборҳои пурра истифоданашавандаро аз рӯи шартнома аз як иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо ба дигар иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо доданро ба роҳ монанд;

иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳоро ба адои хизмати аҳолӣ, ба ташкили клубҳои спортӣ, туристӣ ва клубҳои дигар дар асоси кооперативӣ ҷалб намоянд.

Ба мақсад мувофиқ дониста шавад, ки як қисми маблағи аз ҳисоби тадбирҳои анҷомдодаи Советҳо сарфашуда ба ихтиёри Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ (ки вилоят надоранд) ва автономӣ, ба ихтиёри комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ дода, барои мақсадҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии территорияи дахлдор истифода карда шавад.

Вазорати молияи СССР, Госплани СССР ва Госстрои СССР соли 1986 тартиби муайян намудани сарфаи мазкур ва истифодаи онро муқаррар кунанд.

Вазорату идораҳои СССР ва республикаҳои иттифоқӣ дар асоси манфиати умумидавлатӣ таклифҳои ташаббускоронаи Советҳои депутатҳои халқиро ҳамаҷониба дастгирӣ кунанд, барои иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои тобеашон дар роҳи ҳалли якҷояи проблемаҳои иқтисодӣ ва социалӣ шароит муҳайё намоянд.

3. Бо мақсади беҳтар ба ҳам пайвастани принципҳои соҳавӣ ва территориявии идоракунӣ, инчунин барои зиёд кардани самараи фаъолияти корхонаю ташкилотҳои тобеи республика ва маҳаллӣ, ки маҳсулоти онҳо асосан дар территорияи республика, кишвар, вилоят ва шаҳр истифода мешавад, ба Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, ба комитетҳои иҷроияи дахлдори Советҳои маҳаллии депутат-

ҳои халқӣ ҳуқуқ дода шавад, ки бо ризояти Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ иттиҳодияҳои байнисоҳавӣ ва байнихоҷагии территориявии истеҳсолӣ барпо карда, ба ҳайати онҳо корхонаю ташкилотҳои тобеи республикавӣ ва маҳаллиро ҳамроҳ кунанд. Корхонаю ташкилотҳои тобеи иттифоқро ба ҳайати ин иттиҳодияҳо бо маслиҳати вазорату идораҳои дахлдори СССР ҳамроҳ кардан мумкин аст.

Ҳангоми ташкили иттиҳодияҳо истифодаи таҷрибаи комиҷроияи шаҳри Поти ва дигар комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ба мақсад мувофиқ аст. Аппарати иттиҳодияи мазкур мувофиқи шумораи роҳбарон, инженеру техникҳо ва хизматчиёни дигар, ки дар ҳамин корхонаю ташкилотҳо муқарар шудааст, ташкил карда мешавад.

4. Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ бояд таҷрибаи ташкилотҳои Ленинградро истифода бурда ва шароити маҳаллиро ба назар гирифта, ҳамроҳи вазорату идораҳои умумииттифоқӣ, иттифоқию республикавӣ ва республикавӣ чораҳои беҳтар истифода бурдани потенциали саноатӣ, зиёд кардани коэффициенти сменаи кор ва бо сарфи ками маблаггузории асосии сохтмони истеҳсолӣ афзудани маҳсулотро муайян ва татбиқ намоянд.

5. Ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ (ки вилоят надоранд) ва автономӣ, ба комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварию вилоятӣ, Советҳои депутатҳои халқии шаҳрҳои Москваю Ленинград ҳуқуқ дода шавад:

а) дар плани ташкилотҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашӣ ва конструкторни территорияи худ сарфи назар аз тобеияташон барои ҳалли проблемаҳои маҳаллӣ супоришҳои ба ихтисосашон мувофиқи корҳои тадқиқоти илмӣ, лоиҳакашӣ ва конструкторӣ ба як фоизи ҳаҷми умумии солонаи корҳои ташкилотҳои мазкур баробарро дохил кунанд;

б) дар асоси ба назар гирифтани имкониятҳои истеҳсолӣ ба иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо сарфи назар аз тобеияташон барои эҳтиёҷоти хоҷагии маҳал ба андозаи то як фоизи маҳсулоти солонаи ин иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо супориши тайёр кардани таҷҳизоти ғайристандартӣ ва воситаҳои механиконидо муқаррар кунанд.

Музди ин корҳо ва маҳсулот аз ҳисоби маблағи бюҷети республикавӣ ва маҳаллӣ дода мешавад.

6. Муқаррар карда шавад, ки Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ аз соли 1987 сар карда, дар заминаи нишондиҳандаҳои асосии лоиҳаи планҳое, ки аз иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо ва органҳои маҳаллии советӣ гирифтаанд, лоиҳаи планҳои панҷсолаю солонаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалии территорияи дахлдорро тартиб диҳанд ва онро ба Госплани республикаи иттифоқӣ пешниҳод намоянд.

Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ аз рӯи нишондиҳандаҳои асосӣ лоиҳаи планҳои панҷсолаю солонаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республикаро доир ба вазорату идораҳо тартиб дода, онро ба Госплани СССР ва лоиҳаи планҳои тараққиёти соҳаҳоро ба вазорату идораҳои дахлдори СССР барои истифода бурдан дар рафти тартиб додани лоиҳаи планҳо пешниҳод мекунанд.

Дар шаҳрҳои Москваю Ленинград, вилоятҳои Москваю Ленинград тартиби ҳозираи кашидан ва тасдиқ кардани планҳои тараққиёти комплексии иқтисодӣ ва социалӣ боқӣ мемонад.

7. Советҳои депутатҳои халқӣ бояд ба тартиб додани планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо аз рӯи масъалаҳое, ки дар ихтиёри Советҳо мебошанд, бештар таъсир расонда, пурратар қонеъ кардани талаботу эҳтиёҷоти социалию маи-

шии коллективҳои меҳнатӣ ва аҳолӣ, дар ҳамин асос муҳайё намудани шароити кори сермаҳсулу самарабахшро дар назар дошта бошанд.

Муқаррар карда шавад, ки иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои тобеи иттифоқ ва республика пеш аз ба органҳои болоӣ пешниҳод кардани лоиҳаи планҳои солонаю панҷсола аз рӯи ин лоиҳаҳо бо Совети Вазирони дахлдори республикаи иттифоқӣ (ки вилоят надорад), автономӣ, комитети иҷроияи Совети маҳаллии депутатҳои халқӣ аз рӯи масъалаҳои тараққиёти соҳаи социалӣ, сохтмон, истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, адои хизмати социалию маданӣ, маишӣ ва хелҳои дигари хизмат, истифодаи ресурсҳои меҳнат, ашьёи хом ва масолеҳи маҳаллӣ, ресурсҳои такрорӣ, муҳофизати табиат, истифодаи замин ва аз рӯи нишондиҳандаҳои дигаре, ки Госплани СССР муқаррар менамояд, ҳатман маслиҳат мекунанд.

Дар айни замон бояд чораҳои амалӣ гардондани наказн интихобкунандагон, натиҷаи дар коллективҳои меҳнатӣ муҳокима шудани лоиҳаи план, инчунин қарорҳое, ки онҳо доир ба истифодаи фонди тараққии истеҳсолот ва фонди тадбирҳои социалию маданӣ ва сохтмони манзил маъқул донистаанд, ба назар гирифта шаванд.

8. Барои самарабахштар истифода бурдани маблаге, ки вазорату идораҳо ба мақсади сохтмони объектҳои инфраструктураи истеҳсолӣ ҷудо мекунанд, барои дар ин масъалаҳо бартараф намудани новобастагии идораҳо ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ ҳуқуқ дода шавад, ки сохтмони объектҳои истеҳсолии дар территорияашон пешбинишударо сарфи назар аз тобеияташон дар узелҳои саноатӣ муттаҳид кунанд ва ҳамроҳи Комитети давлатии СССР оид ба корҳои сохтмон ё бо комитетҳои дахлдори оид ба сохтмони республикаҳои иттифоқӣ схемаи планҳои генералии узелҳои мазкур ва бинокорони асосиро тасдиқ кунанд.

Госплани СССР дар лоиҳаи планҳои солонаю панҷсола ба вазорату идораҳои СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ, ки бинокорони асосии узелҳои саноатӣ дар ихтиёри онҳо мебошанд, вогузор кардани ҳаҷми маблағ ва корҳои пудратии сохтмони объектҳои мазкурро мувофиқи схемаи тасдиқшудаи планҳои генералии узелҳои саноатӣ пешбинӣ кунад.

9. Ба мақсади самарабахш истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ, дар байни соҳаҳо ва ноҳияҳо аз нав тақсим кардани ин ресурсҳо, ба мақсади беҳтар шудани таносуби талабот ба қувваи кор ва миқдори он:

а) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ баланси ресурсҳои меҳнатии республикаҳои иттифоқиро тартиб дода, дар асоси он доир ба шумораи коркунони дар оянда даркорӣ (панҷсола ба панҷсола) оид ба соҳаҳои хоҷагии халқи ҳар республикаи автономӣ, кишвар, вилоят маълумот тайёр кунанд;

б) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ (ки вилоят надоранд) ва автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ бояд дар таркиби планҳои панҷсолаю солонаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалии территорияи дахлдор баланси якҷояи ҷои кор (дар асоси ба назар гирифтани аттестация ва рационализация) ва ресурсҳои меҳнатиро тартиб диҳанд;

в) Вазорату идораҳои СССР ва республикаҳои иттифоқӣ бояд чора бинанд, ки иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои тобеъ шумораи коркунонеро, ки дар лоиҳаи план пешбинӣ мешавад, бо Совети Вазирони республикаи автономӣ, комитети иҷроияи Совети кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, районӣ, шаҳрии депутатҳои халқӣ маслиҳат кунанд.

10. Масъулияти Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ барои мутаносиб ва самарабахш тараққӣ кардани хоҷагии тобеъ зиёд карда шавад. Муқаррар карда шавад, ки фонди ресурсҳои моддию техникӣ

ва лимити маблағгузорию корҳои сохтмону монтаж барои тараққиёти хоҷагии республика (ғайр аз комплекси агросаноатӣ) барои ҳар республика бидуни тақсим кардан дар байни соҳаҳо ва самтҳо якҷоя ҷудо карда мешавад.

Ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ тавсия карда шавад, ки ҳамин хел тартиби дар байни хоҷагиҳои тобеи Совети Вазирони республикаи автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ тақсим кардани ресурсҳои моддию техникӣ ва маблағро ҷорӣ намоянд.

## Оид ба такмили идоракунӣ ва ба план гирифтани фаъолияти соҳаҳое, ки бевосита бо қонеъ кардани эҳтиёҷоти аҳолӣ алоқаманданд

11. Роли органҳои советию хоҷагии республикавӣ ва маҳаллӣ барои ташкили таъминоти аҳолӣ ва дар асоси пурратар истифода бурдани ресурсҳои маҳаллӣ ва имконияти колхозу совхозҳо, хоҷагиҳои ёрирасони қишлоқии корхонаҳо, ташкилоту муассисаҳо, хоҷагии ёрирасони шахсии гражданинҳо, ширкатҳои боғдорӣ ва коллективҳои сабзавоткорон барои ташкил ва беҳтар таъмин намудани аҳолӣ бо озуқаворӣ баланд бардошта, масъулияти онҳо зиёд карда шавад.

Ба ҳамин муносибат ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ (ки вилоят надоранд) ва автономӣ, ба комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ супурда шавад:

аз соли 1987 сар карда, дар планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ тадбирҳои пеш аз ҳама аз ҳисоби истеҳсолоти маҳаллӣ ва бо назардошти ӯҳдадории ба фонди умумииттифоқӣ ва республикавӣ фиристодани маҳсулот, бо озуқаворӣ таъмин намудани аҳолиро пешбинӣ кунанд;

барои бо озуқаворӣ беҳтар таъмин шудани коллективҳои меҳнатӣ ба вусъати хоҷагии ёрирасони қишлоқии корхонаҳо, ташкилоту муассисаҳо ҳамаҷониба ёрӣ расонанд. Ба афзудани ширкатҳои боғдорон ва коллективҳои сабзавоткорон, хоҷагии шахсии ёрирасони гражданинҳо фаъолона мусоидат кунанд.

12. Ба мақсади пурзӯр намудани роли органҳои советии республикавӣ ва маҳаллӣ дар иҷрои вазифаҳое, ки Программаи комплексии афзоиши истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва адои хизмат дар солҳои 1986—2000 ба миён гузоштааст:

а) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бояд:

афзоиши доимии истеҳсоли молҳои хушсифати истеъмоли халқ ва вусъати босуръати адои хизмат, таносуби ҳаҷми истеҳсоли мол ва адои хизматро бо даромади пулии аҳолӣ таъмин кунанд;

ҳамаи иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо сарфи назар аз тобеияташон ба иштироки фаъолона дар истеҳсоли мол ва адои хизмати пулакии аҳолӣ ҷалб карда шаванд;

иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳое, ки маҳсулоташон бевосита бо қонеъ кардани талаботи аҳолии территорияи дахлдор алоқаманд аст, солҳои 1986—1987 мувофиқи тартиби муқаррарӣ ба тобеияти маҳаллӣ гузаронда шаванд;

б) ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ ҳуқуқ дода шавад, ки дар асоси ҷуста ёфтани ресурсҳои маҳаллию такрорӣ, зиёда аз план сарфа намудани ашёи хому масолеҳ, пурратар истифода бурдани иқтидори истеҳсолӣ барои иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо сарфи назар аз тобеияташон дар соҳаи истеҳсоли иловагии молҳои серхаридори истеъмоли халқ супориш муқаррар карда, тамо-

ми ҳаҷми моли аз рӯи ҳамин супориш истеҳсолшударо дар ихтиёри худ мононанд;

в) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ соли 1986 тадбирҳои дар системаи вазоратҳои республикавии саноати маҳаллӣ, адои хизмати маишии аҳолӣ, хизмати манзилию коммуналии аҳолӣ ва дигар вазорату идораҳои республикаҳои иттифоқӣ ва кооперацияи матлубот тадбирҳои зиёд кардани миқдори корхонаҳои хурди истеҳсолкунандаи молҳои истеъмоли халқ, корхонаҳои таъмири хонаю техникаи рӯзгор, дӯхту дарбеҳи либосу пойафзол ва адои хизмати дигари аҳолӣ, ки дар он технологияю таҷҳизоте истифода мешуда бошад, ки вобаста ба талабот ба зуд тағьир додани хели маҳсулот ва навъи хизмат имкон медода бошад, инчунин ба ҳамин мақсад ташкил кардани шаклҳои гуногуни фаъолияти кооперативӣ ва индивидуалии меҳнати гражданинҳоро муайян намуда, дар панҷсолаи дувоздаҳум ба амал бароранд;

г) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ бояд барои пурра қонеъ кардани талаботи аҳолӣ ба молҳои серистеъмол, ки ба таври мутамарказ ба план гирифта намешаванд, ба мақсади роҳ надодан ба истеҳсоли молҳои якхела, барои беҳтар намудани сифат ва афзун гардондани даромади истеҳсоли чунин мол марказҳои (советҳои) байнireспубликавӣ ва байнивилоятии координациониро оид ба инкишоф додан ва ҷойгиронии чунин истеҳсолот дар асосҳои ҷамъиятӣ барпо кунанд.

Вазорати савдои СССР ва Центросоюз бояд ҳамроҳи Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ дар асоси ба назар гирифтани таҷрибаи республикаҳо дар муддати се моҳ низомномаи намунавии марказҳои (советҳои) координационии мазкурро аниқ кунанд;

д) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бояд назоратро ба сифати молҳои истеъмоли халқ, ки иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои территорияи худашон мебароранд, пурзӯр кунанд;

е) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бояд плани ба аҳолӣ хизмати пулакӣ расондани иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои территорияи худро сарфи назар аз тобеияташон тасдиқ кунанд.

13. Таклифи Совети Вазирони РСФСР ва Совети Вазирони РСС Эстония дар бораи ба тариқи таҷриба аз соли 1987 дар вилоятҳои Владимиру Куйбышев ва дар РСС Эстония ҷорӣ намудани чунин тартиби планкашӣ ва бо пул таъмин кардани сохтмони хонаҳои истиқоматӣ, объектҳои хоҷагии коммуналӣ ва маданию маишӣ қабул карда шавад, ки дар сурати он тамоми лимити маблағгузорӣ ва корҳои пудратии ин сохтмон, аз ҷумла объектҳое, ки аз ҳисоби маблағи кооперативҳои хонасозӣ сохта мешаванд, дар плани комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии вилоятҳои Владимиру Куйбышев ва Совети Вазирони РСС Эстония муқаррар карда мешавад.

Совети Вазирони РСФСР ва Совети Вазирони РСС Эстония бояд дар мӯҳлати ду моҳ бо маслиҳати Госплани СССР ва ВЦСПС шартҳои дар асоси ба назар гирифтани хусусияти дар сохтмони хонаҳои истиқоматӣ ва объектҳои мазкур истифода бурдани маблағҳои фонди тадбирҳои социалию маданӣ ва хонасозии корхонаҳоеро муайян намоянд, ки дар шароити нави хоҷагидорӣ кор мекунанд.

14. Комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бояд ҳамроҳи ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ, кооперативӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ҳамроҳи коллективҳои меҳнатӣ ва органҳои худфаъолияти ҷамъиятии аҳолӣ:

аз ҳисоби мувофиқ кардани биноҳои истифоданашаванда ва холишуда барои ҷойгирондани муассисаҳои хурди савдо, хӯроки умумӣ,

адои хизмати маишию коммуналӣ, барои ҷойгирондани устохонаҳо, залҳои спортӣ ҳамаи имкониятҳоро истифода баранд;

барои он ки нафақахӯрон, занони кӯдакдор, талабагон дар кори метавонистагиашон фаъолона иштирок карда тавонанд, шароити зарурӣ муҳайё намуда, бо хоҳиши онҳо графики тағйирёбандаи кор, рӯзи кори нопурраро муайян карда, хонакориро истифода баранд;

дар панҷсолаи дувоздаҳум барои ба куллӣ беҳтар шудани адои хизмати тиббӣ, маишӣ, савдо ва маданни ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, аъзоёни оилаи ҷанговарони шаҳид, инвалидон, гражданинҳои солхӯрда маҷмӯи тадбирҳои ташкилӣ андешида, ба амал баровarda шавад. Хизматрасонӣ ба гражданинҳои танҳои солхӯрда ва корношоям инкишоф дода шавад.

## Оид ба роҳбарӣ ба сохтмони асосӣ

15. Барои зиёд кардани самара ва такмил додани ташкили сохтмони асосӣ, васеъ кардани ҳуқуқҳои органҳои республикавӣ ва маҳаллӣ дар роҳбарӣ ба ин соҳаи хоҷагии халқ, барои зудтар тараққӣ додани базаи моддию техникии соҳаи социалию маданӣ муқаррар карда шавад:

а) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ дар асоси таклифҳои Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ бо маслиҳати ҳамон вазорату идораҳои СССР, ки бо корҳои сохтмону монтаж машғуланд, планҳои якҷояи ба истифода додани хонаи истиқоматӣ, муассисаҳои томактабӣ, мактабҳо, поликлиникаю касалхонаҳо, театру стадионҳо ва дигар объектҳои соҳаи социалию маданиро тартиб медиҳанд ва тасдиқ мекунанд;

б) феҳрасти сохтмони кинотеатрҳо, иншоотҳои спортӣ, хонаҳои маданият ва клуб, санаторияҳо, хонаҳои истироҳат ва пансионат, биноҳои маъмурие (ғайр аз объектҳои мазкуре, ки бевосита ба ВЦСПС, Комитети давлатии СССР оид ба физкультура ва спорт, ба Совети марказии Ҷамъияти умумииттифоқии ихтиёрии спортии «Резервҳои меҳнатӣ» тобеанд, инчунин биноҳои маъмурии ташкилотҳое, ки ба системаи вазорату идораҳои СССР дохиланд), ки арзиши сметавиашон 2 миллион сӯм ва аз ин зиёд мебошад, аз тарафи Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ бо маслиҳати Госплани СССР ва феҳрасти сохтмонҳое, ки арзиши сметавиашон то 2 миллион сӯм мебошад, аз тарафи Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ тасдиқ карда мешавад;

в) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ:

дар мавриди даркорӣ дар территорияи республикаи автономӣ, кишвар, вилоят заказчии ягонаи сохтмони хонаҳои истиқоматӣ, объектҳои хоҷагии коммуналӣ ва маданию маишӣ, инчунин объектҳои истеҳсолии байнисоҳавӣ барпо карда метавонанд;

аз соли 1987 сар карда дар таркиби планҳои солонаю панҷсолаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ миқдори (баланси) якҷояи иқтидори ташкилотҳои бинокорию монтажиро ва дар территорияи муайян истифода шудани онҳоро сарфи назар аз тобеияташон тартиб медиҳанд ва дар ҳамин асос барои оқилона истифода бурдану зиёд кардани иқтидори ин ташкилотҳо таклифҳо муайян намуда, дар мӯҳлати нормативӣ сохтани корхонаю объектҳоро ба назар мегиранд.

Вазорату идораҳое, ки бо корҳои сохтмону монтаж машғуланд, ҳангоми тартиб додани планҳои солонаю панҷсолаи зиёд кардани иқтидори ташкилотҳои бинокорию монтаж ва корхонаҳои индустрияи бинокории территория бояд таклифҳои мазкурро ба назар гиранд:

г) вазорату идораҳои СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ аз соли 1987 сар карда 0,5 фонди маблағгузории уму-

миро барои зиёд кардани истеҳсоли масолеҳи бинокории маҳаллӣ зиёда аз маблағе истифода мебаранд, ки дар план барои ҳамин мақсад пешбинӣ шудааст;

д) маҳсулоти корхонаҳои саноати масолеҳи бинокорӣ, ки бо ташаббуси комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ аз ҳисоби маблағи худашон сохта шудаанд, пурра дар ихтиёрашон мононда мешавад.

16. Ба мақсади таъмини тараққиёти ба ҳам вобастаи соҳаҳои истеҳсолӣ ва ғайриистеҳсолӣ муқаррар карда шавад:

а) вазорату идораҳо, иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои заказчӣ асоси техникию иқтисодӣ ва ҳисобҳои техникию иқтсодии сохтмони корхонаю объектҳоро дар боби истифодаи замин, муҳайё кардани ҷойҳои нави кор ва бо коргарон таъмин намудани онҳо, муайян кардани талабот ба бору пассажиркашонӣ, ҳаҷму мӯҳлати сохтмони хонаҳои истиқоматӣ, муассисаҳои томактабӣ, объектҳои хоҷагии коммуналӣ, социалию маданӣ ва муҳофизати табиат, инчунин дар боби сохтмони корхонаю объектҳои истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва истифодаи ашёи хоми такрорӣ бо Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ (ки вилоят надоранд) ва автономӣ бо комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ маслиҳат мекунанд. Дар айни ҳол фикри Советҳои округӣ, районӣ, шаҳрӣ, посёлкавӣ ва қишлоқии депутатҳои халқӣ ба назар гирифта мешавад;

б) дар планҳои панҷсолаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалии республикаҳои автономӣ, кишвару вилоятҳо, инчунин дар планҳои вазорату идораҳои дахлдор ҳаҷми маблағгузорӣ ва корҳои сохтмону монтажи объектҳои соҳаи социалию истеҳсолӣ, муҳофизати табиат ва объектҳои дигаре, ки ба тариқи иштироки саҳмдорӣ ба Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷрояи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ ё ба ташкилотҳои бинокори асосӣ вогузор карда мешаванд, пешбинӣ шуда, аз рӯи он Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварӣ ва вилоятии депутатҳои халқӣ (дар асоси ба назар гирифатани фикри комитетҳои иҷроияи Советҳои округӣ, районӣ ва шаҳрӣ) бо вазорату идораҳо маслиҳат кардаанд. Дар планҳои солона маблағгузории мазкур бе маслиҳати иловагӣ ба андозае пешбинӣ мешавад, ки дар планҳои панҷсола дар назар дошта шудааст;

в) Советҳои депутатҳои халқӣ назоратро ба рафти иҷрои планҳои сохтмони объектҳои социалӣ бояд қатъиян беҳтар карда, барои ба таври комплексӣ ба истифода додани объектҳои истеҳсолӣ ва ғайриистеҳсолӣ ҳамаи чораҳои заруриро бинанд. Агар сохтмони хонаҳои истиқоматӣ, муассисаҳои бачагона, объектҳои хоҷагии коммуналӣ, социалию маданӣ, маишӣ ва муҳофизати табиат, ки дар феҳрасти сохтмон пешбинӣ шудаанд, ақиб монад, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ҳуқуқ доранд, заказчиро ӯҳдадор намоянд, ки вай барои барҳам додани ақибмонии ин сохтмон чораҳои зарурӣ андешад ва ҳамроҳи ташкилоти пудратчии генералии бинокорию монтажӣ дар мӯҳлати конкретӣ амалӣ гардонад.

## Оид ба муҳофизати табиат ва истифодаи комплексии ресурсҳои табиӣ ва такрорӣ

17 Барои баланд бардоштани роли органҳои республикавӣ ва маҳаллӣ дар идоракунии фаъолияти оид ба муҳофизати табиат:

а) дар республикаҳои иттифоқӣ дар органи ягонаи идоракунӣ мутамарказонидани роҳбарӣ ба муҳофизати табиат ба мақсад мувофиқ дониста шавад. Шароити маҳаллӣ ба назар гирифта, мувофиқи тартиби муқаррарӣ дар республикаҳои иттифоқӣ комитетҳои давлатии муҳофи-

зати муҳит ва танзими истифодаи ресурсҳои табиат, инчунин органҳои маҳаллии ҳамин комитетҳо ташкил карда шаванд. Комитетҳои мазкур ва органҳои онҳо дар заминаи ташкилотҳои системаи вазорату идораҳои СССР ва республикаҳои иттифоқӣ, ки дар соҳаи муҳофизати табиат ва танзими истифодаи ресурсҳои табиат дар территорияи республика назорати давлатӣ мебаранд, инчунин мувофиқи шумораи кормандон ва хароҷоти аппарати идоракунии ин ташкилотҳо барпо карда шаванд;

б) зарур дониста шавад, ки иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо сарфи назар аз тобеияташон дар сурати ифлос кардани муҳит товони зарари расидаро ҳатман диҳанд ва маблағи аз онҳо ситондашуда ба бюҷети республикавию маҳаллӣ гузаронда, барои иҷрои тадбирҳои муҳофизати табиат истифода бурда шавад.

Комитети давлатии СССР оид ба илм ва техника, Вазорати молияи СССР, Госплани СССР, Академияи фанҳои СССР, Вазорати адлияи СССР бояд бо иштироки вазорату идораҳои манфиатдори СССР ва Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ соли 1986 ба Совети Вазирони СССР дар бораи тартиби муайян намудан ва аз иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо рӯёндани товони ифлосшавии муҳит таклифҳо пешниҳод кунанд;

в) муқаррар карда шавад, ки аз соли 1987 сар карда, музди оберо, ки корхонаҳои саноатӣ аз системаҳои хоҷагии об мегиранд, корхонаҳо вобаста ба тобеияташон ба бюҷети иттифоқӣ, республикавӣ ё маҳаллӣ месупоранд;

г) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои кишварию вилоятии депутатҳои халқӣ бояд корро дар роҳи пурратар ҳосил кардани ашьёи хоми минералии қаъри замин, оқилонаю ба таври комплексӣ кор карда баромадани он, беҳтар истифода бурдани омехтаҳои ашьёи хоми минералӣ ва ҷинсҳои рӯи замин пурзӯр намуда, дар ҳалли ин масъалаҳо ба ҳамкории зарурии иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо сарфи назар аз тобеияташон бикӯшанд.

18. Барои ба обороти хоҷагӣ пурратар ҷалб намудани ресурсҳои моддии такрорӣ, зиёд кардани масъулияти органҳои республикавӣ ва маҳаллии советӣ барои ғундоштан ва самарабахш истифода бурдани ашьёи хоми такрорӣ Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқию автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бояд:

а) ҳамроҳи органҳои дахлдори Госснаби СССР ва дигар вазорату идораҳо:

ба ҳисоб гирифтани ашьёи хоми такрориро ташкил намуда, дар соҳаи ғундоштан ва барои истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ ва маҳсулоти дигар истифода бурдани он ба иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои территорияи худ сарфи назар аз тобеияташон супориш муқаррар кунанд;

чораҳои зиёд кардани миқдори пунктҳои сайёру доимии қабули ашьёи хоми такрорӣ, инчунин пунктҳои қабули зарфи молҳои озуқаворӣ ва саноатиро муайян намуда ва ба амал бароварда, режими кори барои аҳолӣ хеле қулаи онҳоро муқаррар намоянд;

дар мавриде, ки аз ҷиҳати иқтисодӣ раво бошад, барои коркарди комплексии ашьёи хоми такрорӣ ва аз он тайёр кардани молҳои истеъмоли халқ ва маҳсулоти истеҳсолию техникӣ иттиҳодияҳои ҳисоби хоҷагӣ ташкил карда, дар асоси саҳмдорӣ ташкилотҳои захираю коркарди ашьёи хоми такрорӣ барпо намоянд;

б) ба аҳолӣ фурӯхтани мебели истифодашуда, асбобу анҷоми хоҷагӣ ва зарфҳои баргардонданашаванда, инчунин масолеҳи бинокорӣ ва масолеҳи дигарро, ки ҳангоми афтондан, реконструкция, ва таъмир кардани биною иншоотҳо ҳосил мешавад, ташкил кунанд.

## Оид ба пурзӯр намудани ҳавасмандии Советҳои депутатҳои халқӣ ба афзоиши самараи кори иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо

19. Дар панҷсолаи дувоздаҳум дар роҳи такмил додани механизми иқтисодии манфиатдории Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ба беҳтар шудани кори ҳамаи иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои территорияи худ чораҳои иловагӣ андешида шаванд. Ба ин мақсад Вазорати молияи СССР, Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ҳамроҳи вазорату идораҳои дахлдор ташкили қисми даромади бюҷетҳои маҳаллиро бештар вобаста ба натиҷаи кори иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои тобеи иттифоқию республикавӣ таъмин намуда, аз ҷумла корҳои зеринро ба ҷо оранд:

дар солҳои 1988—1989 тартиби аз тарафи иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои саноати тобеи иттифоқӣ ба бюҷетҳои маҳаллӣ супурдани як қисми фоидаро ҷорӣ намуда, ҳамчунин амалияи ба ин бюҷетҳо супурдани як қисми пардохти фоидаи иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои тобеи республикаро бештар ба кор баранд;

аз соли 1988 аз андози обороти бюҷетҳои маҳаллӣ ба андозаи муайян (фоизҳо) ба ҳаҷми муомилоти чаканаи моли савдои давлатӣ ва кооперативӣ пул ҷудо кунанд.

20. Муқаррар карда шавад, ки аз 1 январи соли 1987 маблаҷе, ки аз истифодаи чораҳои иқтисодӣ барои истифодаи ғайриоқилонаи ресурсҳои моддӣ ба даст меояд, ба даромади бюҷети дахлдор вобаста ба тобеияти иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳо дохил карда мешавад.

21. Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бо ризоияти коллективҳои меҳнатӣ маблағи фондҳои тадбирҳои социалию маданӣ ва сохтмони манзили иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои территорияи дахлдорро, сарфи назар аз тобеияти идоравиашон, ҳамчунин маблағи Советҳои маҳаллиро барои дар асоси саҳмгузорӣ сохтани манзил, муассисаҳои тиббӣ ва томактабии бачаҳо, базаҳои истироҳат, лагерьҳои пионерӣ ва объектҳои дигари ғайриистеҳсолӣ муттамарказ созанд. Усули барои тараққии соҳаи социалӣ якҷоя истифода бурдани ресурсҳои бюҷет ва маблағҳои номбурдаро ба кор баранд. Барои ривоҷи сохтмони кооперативӣ ва индивидуалии манзил, ҳамчунин бо иштироки соҳибони оянда сохтани комплексҳои истиқоматии ҷавонон чора бинанд.

22. Барои такмили усулҳои иқтисодии таъмини тараққиёти мутаносиби соҳаҳои истеҳсолию ғайриистеҳсолӣ ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои меҳнатии минтақаҳо солҳои 1987—1988 дар шаҳрҳои ҷудогонаи РСФСР, инчунин дар шаҳру районҳои РСС Латвия гузарондани таҷрибае ба мақсад мувофиқ дониста шавад, ки дар он вобаста ба шумораи коркунон ва афзудани шумораи ҷойҳои кор барои тараққӣ додани соҳаҳои хоҷагии шаҳрӣ (районӣ), ки бо адои хизмати аҳолӣ алоқаманданд, инчунин барои сохтмони биноҳои истиқоматии коркунони соҳаи ғайриистеҳсолӣ ба бюҷети маҳаллӣ маблағ ҷудо кардани иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳо сарфи назар аз тобеияташон дар назар дошта мешавад.

## Оид ба минбаъд ҳам инкишоф додани асосҳои демократӣ дар кори Советҳои депутатҳои халқӣ ва мустаҳкам кардани аппарати органҳои советӣ

23. Советҳои депутатҳои халқӣ аз рӯи дастурҳои съезди XXVII партия амал карда, сиёсати дар фаъолияти худ минбаъд ҳам инкишоф додани асосҳои демократиро фаъолона ва суботкорона ба амал бароварда, худидоракунии социалистии халқро бемайлон вусъат дода, барои ба кор андохтани ҳамаи захираҳои тезондани тараққиёти

социалию иқтисодӣ, ҳалли масъалаҳои дорои аҳамияти маҳаллӣ аз ваколатҳои худ ҳамаҷониба истифода бурда, ба ин кор оммаҳои васеи меҳнаткашонро бояд ҷалб кунанд. Бо ҳамин мақсад:

а) дар роҳи тезондани суръати тараққиёти иқтисодиёт ва соҳаи социалӣ кори ҳамаҷонибаи оммавию сиёсӣ ва ташкилотчигиро вусъат дода, дар ҳалли масъалаҳои тараққиёти комплексии территорияҳо кордонию ташаббусро афзун гардонанд, функцияҳои назораткунии ҳамаи дараҷаҳои Советҳоро хеле пурзӯр намуда, барои иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда имкониятҳои мавҷударо пурратар истифода баранд;

б) самараи сессияҳои Советҳоро афзун гардонда, дар онҳо масъалаҳои тараққӣ додани минтақаҳо мунтазам дида баромада, ҳисоботи органҳои идоракунӣ, вазъияти соҳаҳои ҷудогонаи хоҷагӣ фаъолонатар муҳокима карда, аз нуқтаи назари бештар танқидӣ баҳо дода, ахбороти роҳбарони иттиҳодияҳо, корхонаю ташкилотҳои болоӣ, инчунин намояндагони вазорату идораҳои СССР ва республикаҳои иттифоқӣ оид ба масъалаҳои дорои аҳамияти маҳаллӣ шунида, ба депутатҳо аз иҷрои планҳо, фикру мулоҳиза ва таклифҳои онҳо, наказҳои интихобкунандагон мунтазам хабар расонанд;

в) фаъолияти таҳлилу назораткунии комиссияҳои доимӣ пурзӯр намуда, масъалаҳои асосии сохтмони хоҷагӣ ва социалию маданӣ ба муҳокимаи пешакии онҳо гузошта, онҳоро ба тартиб додани лоиҳаҳои қарорҳо ва масъалаҳое, ки дар сессияҳо ва маҷлисҳои комитетҳои иҷроия муҳокима мешаванд, бештар ҷалб кунанд;

г) роли ташкилотчигии депутатҳои халқиро дар иҷрои вазифаҳои конкретӣ баланд бардошта, фаъолияти гурӯҳҳои депутатӣ ва постҳоро дар корхонаю ташкилотҳо, хусусан дар масъалаҳои қонеъ гардондани эҳтиёҷоту талаботи гражданинҳо вусъат дода, дархостҳои депутатӣ бештар истифода бурда, барои истифодаи ваколатҳои депутатҳои халқӣ шароити зарурӣ фароҳам оваранд;

д) алоқаро бо оммаи халқ мустаҳкам кунанд, коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, органҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ, аҳолиро ба муҳокимаю ҳалли масъалаҳои сохтмони манзил, муассисаҳои бачаҳо, ободонӣ, кори корхонаҳои савдо, хизмати маишӣ, нақлиёт ва алоқа, муассисаҳои нигаҳдории тандурустӣ ва маорифи халқ, мустаҳкам намудани интизоми меҳнатӣ ва истеҳсолӣ, риоя кардани тартиботи қонунӣ бештар ҷалб намоянд, дар зиёд кардани самараи истеҳсолот, беҳтар намудани шароити меҳнат, маишат ва истироҳати мардум бо ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ, ва ташкилотҳои дигари ҷамъиятӣ зичтар ҳамкорӣ кунанд;

е) дар кор ошкорбаёниро вусъат дода, аҳолиро аз фаъолияти худ, қарорҳо, рафти иҷрои онҳо, амалӣ гардидани наказҳои интихобкунандагон мунтазам ва пурратар воқиф карда, ба ин мақсад баромадҳои депутату шахсони мансабдорро дар назди интихобкунандагон, коллективҳои меҳнатӣ ва ҷои истиқомати гражданинҳо, инчунин матбуот, телевизион, радиоро фаъолонатар истифода баранд.

24. Ҳуқуқҳои органҳои республикавӣ ва маҳаллии ҳокимият, инчунин идоракунӣ дар такмили структура ва мустаҳкам намудани аппарати органҳои советӣ бо кадрҳои ихтисоснок васеъ карда шавад. Барои ин:

а) ба Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷрояи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ҳуқуқ дода шавад, ки мувофиқи фонди муқарраршудаи музди кор, схемаи маоши мансаб (таносуби муқарраршудаи шумораи категорияҳои ҷудогонаи коркунон ва маоши миёнаи мансаб аз рӯи схема ба назар нагирифта) структураю штати аппарати Советҳои Вазирони дахлдори республикаҳои автономӣ, вазорату идораҳои республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷрояи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ, управленияю шӯъбаҳои онҳоро тасдиқ кунанд.

Госплани СССР, Вазорати молияи СССР дар солҳои 1987—1990 ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ барои аппарати органҳои республикавӣ (республкаҳои автономӣ) ва маҳаллии идоракунии умуман ҳар республикаи иттифоқӣ фонди музди кор муқаррар кунанд.

Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ дар соли 1986 барои органҳои идоракунии давлатии республикаҳои автономӣ, кишвару вилоятҳо фонди музди корро тасдиқ намоянд;

б) Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ бо роҳи ба назар гирифтани вазифаҳои наве, ки аз ҳамин қарор бармеоянд, барои мустаҳкам намудани аппарати Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии кишварӣ, вилоятӣ, округӣ, районӣ ва шаҳрӣ, управления ва шӯъбаҳои онҳо, дар ҳар ҷое, ки ба мақсад мувофиқ бошад, барпо кардани подразделенияҳои структурии дахлдори тараққиёти комплекси иқтисодӣ ва социалӣ чораҳо бинанд.

Иттиҳодияҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои тобеи иттифоқ бо ризоияти вазорату идораҳои Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷроияи дахлдори Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ бо хоҳиши худи онҳо барои барпо кардани ҳамин подразделенияҳо шумораи зарурӣ ва фонди музди кори коркунони аппарати управленияро дода метавонанд;

в) ба Советҳои Вазирони республикаҳои автономӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ иҷозат дода шавад, ки ба коркунони баландихтисоси органҳои советӣ ба андозаи то 50 фоизи маошашон аз ҳисоби сарфаи фонди музди кор, ки дар натиҷаи кам кардани шумораи коркунон пайдо мегардад, музди иловагӣ муқаррар кунанд. Дар сурати бад шудани сифати кор ин музди иловагӣ мумкин аст дода нашавад ва ё кам карда шавад;

г) хизмати юридикии Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ мустаҳкам намуда, дар штатҳои комитетҳои иҷроияи Советҳои районӣ ва шаҳрӣ доштани юристконсультҳо ба мақсад мувофиқ дониста шавад.

25. Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ дар панҷсолаи дувоздаҳум барои бо бино, таҷҳизот, асбоб ва воситаҳои нақлиёт таъмин кардани комитетҳои иҷроияи Советҳои посёлкавӣ ва қишлоқии депутатҳои халқӣ тадбирҳоро ба амал бароварда, барои сохтани биноҳо ба ин мақсад супоришҳои ҳарсола муқаррар кунанд.

Госплани СССР ва Госснаби СССР дар лоиҳаҳои планҳои давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР ба Советҳои Вазирони республикаҳои иттифоқӣ ҷудо кардани фондҳои дахлдорро пешбинӣ намоянд.

* * *

Комитети Марказии КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР боварии қатъӣ изҳор карданд, ки Советҳои депутатҳои халқӣ барои қатъиян беҳтар кардани корашон, зиёд намудани саҳм дар тезондани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти советӣ ҳарчи бештар суботкорию ташаббус нишон медиҳанд.

# НАЗАРИЯИ МАРКСИСТӢ-ЛЕНИНИРО ЧУҚУР ОМӮЗЕМ

Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи ташкили таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон дар соли таҳсили 1986—87» қайд карда мешавад, ки ба вазифаҳои нав рӯ овардани ҷамъият, ба иҷрои онҳо равона намудани потенциали эҷодии халқ, ҳар коллективи меҳнатӣ шарти якумдараҷаи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, такмили тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ мебошад. Дар амалӣ гардондани ин дастури стратегии съезди XXVII КПСС таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ роли калон мебозад.

Дар ташкилотҳои партиявии республика натиҷаҳои соли таҳсили гузашта ҷамъбаст карда, ба сифати кори пропагандистон баҳо дода шуд. Муҳокимаи натиҷаҳои таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ дар бюрои комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия, дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ нишон дод, ки ташкилотҳои партиявӣ дар давоми соли таҳсили 1985—86 ба масъалаҳои такмили таълими коммунистон мувофиқи мақсад муносибат намуда, ба баланд бардоштани сифату самаранокии он диққати калон додаанд. Натиҷаи ҳамин буд, ки дар маҳалҳо дар роҳбарӣ ба таълими марксистӣ-ленинии коммунистон, ҳамаи меҳнаткашон ҷиҳатҳои мусбат мушоҳида шуданд.

Дар вусъати процесси таълим пропагандистон саҳми муайяне гузоштанд. Сарзоотехники совхози хукпарварии «Ҳисор»-и райони Ҳисор Т. Н. Морозова, котиби комитети партиявии колхози «Съезди XXII партия», райони Орҷоникидзеобод Т. А. Шарифов, сарзоотехники совхози «Файзобод»-и райони Файзобод Т. Назиров, муаллими мактаби миёнаи № 1 райони Совет М. Машрафов, саринженери совхози токубоғдории «Чубек»-и райони Москва У. Юсуфов, муаллими мактаби миёнаи № 6 райони Комсомолобод А. Ховаршоев, ҷонишини сардухтури касалхонаи шаҳри Норак А. А. Абдураҳмонов, инженери оид ба мудофиаи граждании муассисаи автомобилии № 1 тресги «Тоҷиксельстройтранс»-и райони Ленин А. Н. Воропанов ва бисьёр дигарон аз ҷумлаи беҳтарин пропагандистон ба шумор мераванд.

Вазифаҳое, ки съезди XXVII партия ба миён гузошт, боиси ба масъалаҳои муҳимтарини сиёсати дохилӣ ва берунии КПСС, ба шаклу усулҳои татбиқи амалии онҳо бештар мароқ зоҳир намудани коммунистон, табақаҳои васеи халқ гардид. Омӯзиши ҳуҷҷатҳои съезд дар мактабҳо ва семинарҳо аз бисьёр ҷиҳат ба инкишофи ташаббус, фаъолияти меҳнатӣ ва сиёсии одамон мусоидат намуд. Шунавандагон бо ёрии бевоситаи пропагандистон ташаббуси худро аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок намуда, таклифҳои пурқимат пешниҳод карданд. Масалан, бофандаи иттиҳодияи қолинбофии ба номи В. И. Ленин шаҳри Қайроққум Г. Файзуллоева бо ташаббуси дар 3,5 сол иҷро намудани плани панҷсолаи дувоздаҳум баромад кард, аъзоёни бригадаи Д. Қамчинова аз совхози «Файзобод» ӯҳдадор шуданд, ки аз ҳар гектар 100 центнерӣ ҷуворимакка мегиранд. Шунавандагони мактаби иқтисодиёти кон-

кретии заводи «Хлопкозапчасть»-и Орҷоникидзеобод Қ. Маҳмадёқубов ва Г. А. Кляус қарор доданд, ки барабани пахтатозакуниро такмил медиҳанд. Ҷорӣ намудани ин ихтироот ба завод 3 ҳазор сӯм самараи иқтисодӣ мебахшад. Ин гуна мисолҳои донишҳои дар процесси таҳсил ҳосилшударо ба корҳои конкретӣ табдил додани шунавандагон басо бисьёранд.

Дар баробари ин бояд қайд кард, ки азнавсозӣ дар системаи таълими марксистӣ-ленинӣ ҳанӯз суст аст. На ҳамаи комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявии республика дар ҷустуҷӯи шаклу усулҳои нави роҳбарӣ ба таҳсили коммунистон бояду шояд ташаббус нишон медиҳанд. Баъзеи онҳо бо фактҳои расмиятчигӣ дар таълими партиявӣ ва иқтисодӣ ҳанӯз ҳам муросо карда меоянд. Комитетҳои партиявии районҳои Ғарм, Ленин, Комсомолобод, Панҷ дар ин бобат кори худро суст аз нав месозанд. Одати ба тарзи кӯҳна кор кардан на дар ҳама ҷо бартараф карда шудааст.

Комитетҳои партиявӣ мазмуни идеявии машғулиятҳо, мақсади амалии онҳоро чуқур таҳлил намекунанд, аз усулҳои фаъоли таълим суст истифода мебаранд. Тасодуфӣ нест, ки дар ташкилотҳои партиявии заводи зарфҳои чинии Турсунзода, ПМҚ-8 ва ПМҚ-351 райони Орҷоникидзеобод, совхозҳои «Қизилсу», «Бӯстон» ва «Намуна»-и райони Ҷиргатол, «Язғулом»-и райони Ванҷ, «Интернационал»-и райони Рӯшон машғулиятҳо ба дараҷаи пасти идеявию назариявӣ мегузаранд. Баъзан сухани оташини пропагандистро бо газетахонӣ иваз мекунанд, материали омӯхташаванда бо корҳои амалии коллективҳои меҳнатӣ вобаста карда намешавад. Таълими партиявӣ ва иқтисодӣ ба ҳалли чунин проблемаҳо, монанди реконструкция ва бо техникаи нав таъмин намудани корхонаҳо, баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат, беҳтар намудани сифати кор ҳанӯз кам таъсир мерасонад.

Кори методии кабинетҳои маорифи пртиявӣ, советҳои методии дахлдор ба талаботи замон ҷавоб дода наметавонад. Комитетҳои партиявӣ барои худомӯзии коммунистон ва бепартиявиён на ҳама вақт шароит муҳайё мекунанд, асбобу ашьёи аёнӣ, программаҳо намерасанд. Пропагандистон ба шунавандагон барои аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок намудани ӯҳдадориҳои социалистии шахсии онҳо, ҷустуҷӯи захираҳои иловагии истеҳсолот, тартиб додани счётҳои сарфаи ресурсҳо, вақти кор кам ёрӣ мерасонанд.

Фикр дар бораи он ки ба тарзи кӯҳна зиндагӣ ва кор кардан мумкин нест, шуур, психология, рафтору муносибати одамонро ба куллӣ тағьир додан лозим аст, ҳанӯз мазмуни асосии машғулиятҳои бисьёр мактабу семинарҳо нагардидааст. Пропагандистонеро кам дидан мумкин аст, ки бо шунавандагони худ берун аз машғулият вомехӯранд, ба рафтори онҳо баъди кор, муносибати онҳо дар оила, ҳиссаи шахсиашон дар иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС, супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум мароқ зоҳир менамоянд.

Нишондодҳои қарори КМ КПСС-ро ба асос гирифта, дар соли таҳсили 1986—87 тамоми шаклҳои таълимро ба омӯзиши проблемаҳои тезонидани тараққиёти социалию иқстисодии мамлакат тобеъ гардондан лозим аст. «Тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат — сиёсати стратегии КПСС» барои системаи **маорифи сиёсӣ** курси асосӣ шуморида мешавад. Дар он бояд мазмун ва самтҳои асосии тезонидани тараққиёт: такмили механизми хоҷагидорӣ ва идора кардани иқтисодиёт, фароҳам овардани шароит барои прогресси босуръати илму техника, инкишофи ҳамаҷонибаи ташаббуси меҳнатӣ, пойдор гардондани адолати социалӣ, ба дараҷаи нав бардоштани демократияи социалистӣ ва худидоракунии халқ инъикос ёбанд.

Ҳамаи ин масъалаҳои муҳимтарин бояд бо вазифаҳои нав ва имконияти ҳамкории ҳамаҷонибаи СССР бо мамлакатҳои социализм, истифодаи таҷрибаи партияҳои бародар, бо проблемаҳои вазъияти ҳози-

раи ҷаҳон, рафт ва пешомадҳои муборизаи байни қувваҳои прогресс ва реакция зич алоқамандона омӯхта шаванд.

**Дар системаи таълими иқтисодӣ** тавсия карда мешавад, ки хусусияти соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ ба назар гирифта, омӯзиши курси «Интенсификацияи истеҳсолот» ташкил карда шавад. Шунавандагон ҳангоми омӯхтани ин курс бояд оид ба азнавсозии фаъолияти хоҷагӣ, беҳтар кардани натиҷаҳои ниҳоии он таклифҳои конкретӣ андешида, ба амал баророанд. Сарфаи ресурсҳо, зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат, беҳтар намудани сифати маҳсулот, иштироки фаъолона дар идоракунӣ, мусобиқаи социалистӣ, эҷодиёти илмию техникӣ, мустаҳкам кардани интизому тартибот нишондиҳандаҳои муҳими таъсирнокии таълим мебошанд.

Тавсия карда мешавад, ки **машғулияти якум** дар ҳамаи шаклҳои таълим аз рӯи мавзӯи «Панҷсолаи дувоздаҳум — панҷсолаи дигаргунии куллӣ дар тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат» гузаронда шавад. Мақсади асосии ин машғулият аз он иборат аст, ки ба ҳар як шунаванда ёрӣ расонда шавад, дар мубориза барои иҷрои плани панҷсола, ба амал баровардани сиёсати ҳозираи партия, қатъиян нав кардани ҳамаи соҳаҳои ҳаёти мо ҷои сазоворро ишғол намояд, мавқеи худро устуворона муайян карда, дар мусобиқаи социалистӣ фаъолона иштирок кунад.

Соли нави таҳсил ин соли тайёрии фаъолонаю ҳаматарафа ба гузаштан ба системаи нави таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ мебошад, ки ба рӯҳ ва талаботи съезди XXVII КПСС ҷавоб дода тавонад. Дар қарори КМ КПСС ба ташкилотҳои партиявӣ ҳуқуқ дода шудааст, ки шакли таҳсилро мувофиқи хусусияти коллективҳо ва фаъолияти истеҳсолию ҷамъиятии шунавандагон муайян кунанд. Бинобар ин соли дар пешистодаи таҳсил аз комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ талаб мекунад, ки ба ташкили таҳсил ва роҳбарӣ ба он аз нуқтаи назари азнавсозӣ рафтор намоянд. Дар ин ҷо лозим аст, ки дар тамоми системаи таълими марксистӣ-ленинӣ дигаргунии куллӣ ба амал оварда, шаклу усулҳои кӯҳнашудаи таълим бо шаклу усулҳои беҳтар такмилёфта ва самарабахш иваз карда шаванд.

Дар асоси талабҳои съезди XXVII КПСС аз нав сохтани системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ талаб мекунад, ки мазмуну мундариҷаи таълим ҳарҷониба ғанӣ гардонда, ташкил ва структураи он тағйир дода, шаклҳои таҳсил аз нав дида баромада, онҳо ба шароити тағйирёфта мувофиқ гардонда, хоста гирифтану тайёр намудани кадрҳои пропагандистӣ ва таъмини моддию техникии таълим беҳтар карда шавад.

**Мазмуни таълим** масъалаи асосӣ ба шумор меравад. Муҳим аст, ки шунавандагон марксизм-ленинизмро ҳамчун таълимоти тараққиёбанда, дастури дурусти амалиёт чуқур омӯзанд ва аз худ намоянд. Асарҳои асосгузорони коммунизми илмӣ асоси ташаккули ҷаҳонбинии илмӣ, шуури ҷамъиятии социалистӣ мебошанд. Аз ин рӯ, ба омӯхтани мероси назариявии ленинӣ аҳамияти махсус додан лозим аст. Корро тавре ба роҳ мондан зарур аст, ки шунавандагон доимо ленинвор зиндагӣ ва меҳнат кунанд. Ленинвор фикр ва амал кардан маънои чи дар кори назариявӣ ва чи дар кори амалӣ ҳар соату ҳар рӯз аз таҷрибаи таърих, аз сабақи ҳаёт коммунизмро омухтан, саргарми муваффақиятҳо нашуданро дорад. Дар айни замон вазифаи асосӣ омӯхтани асарҳои даврaи баъдазоктябрии Ленин мебошад.

Такмил додани мазмуну мундариҷаи таълим минбаъда омӯхтан ва ҳаматарафа истифода бурдани таҷрибаи таърихии КПСС-ро тақозо мекунад. Таҷрибаи бои таърихи партияи ленинӣ, кори ташкилотчигӣ ва сиёсии он оид ба роҳбарӣ ба сохтмони социалистӣ барои тарбияи коммунистон, меҳнаткашон, ҷавонон дар рӯҳи анъанаҳои пуршарафи большевикӣ аҳамияти калон доранд. Диққати пропагандистонро ба он

чалб бояд кард, ки идеяҳо ва хулосаҳои дар Пленуми апрелии (соли 1985) КМ, қарорҳои съезди XXVII КПСС ва дар дигар ҳуччатҳои партиявӣ ифодаёфтаро ҳангоми машғулиятҳо ҳаматарафа баён кунанд.

Партия моро даъват мекунад, ки байни қавлу амал алоқаи таркибӣ вучуд дошта бошад. Сухани ҳаққонӣ ҳамон вақт қувва пайдо мекунад, ки он бо кори сиёсӣ, иқтисодӣ ва социалӣ пайваст бошад. Аз чунин муносибат ба таҳсил, ки он аз баёни донишҳои китобии дур аз ҳаёт иборат буда, машғулиятҳо то ба дарачаи ахбороти оддӣ доир ба воқеаҳои чорӣ, шарҳи ин ё он чиҳатҳои ҳаёти сиёсӣ, истеҳсолот ва ғайра расонда мешаванд, абадӣ даст кашидан зарур аст. Ташкилотҳои партиявӣ, пропагандистон бояд барои он чидду чаҳд намоянд, ки дар рафти таҳсил ҳар як масъала аз нуқтаи назари он дида баромада шавад, ки вайро марксизм-ленинизм ҳал мекунад, чи хел вай шакли вазифаи сиёсиро мегирад ва тавассути фаъолияти амалии партия ва халқ дар ҳаёт татбиқ мегардад.

Дар соли нави таҳсил диққати шунавандагони системаи таълими сиёсию иқтисодӣ бояд ба ҳалли проблемаҳои социалию иқтисодии республика, чуқур фаҳмидани хусусият ва вазифаҳои чорӣ, минбаъда вусъат додани ташаббус ва фаъолияти эчодии меҳнаткашон дар мубориза барои пеш аз мӯҳлат ичро намудани планҳои соли 1986 ва бомуваффақият анчом додани панчсола равона карда шавад.

Дар асоси қарорҳои съезди XX Партияи Коммунистии Точикистон ва пленуми III КМ Партияи Коммунистии Точикистон диққати шунавандагонро ба ичрои чунин вазифаҳо, монанди торафт баланд бардоштани сифати маҳсулот ва то ба дарачаи беҳтарин стандартҳои чаҳонӣ расондани он, васеъ чорӣ намудани шаклҳои пудратию бригадавии ташкили меҳнат, паҳн кардани тачрибаи пешқадам, бо пули худ таъминкунии тараққиёт ва реконструкцияи истеҳсолот, ба амал овардани дигаргунии қатъӣ дар суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат, риояи режими сарфакорӣ, пурзӯр намудани таъсири мусобиқаи социалистӣ, самаранок истифода бурдани ресурсҳои меҳнатӣ дар соҳаи истеҳсолоти чамъиятӣ чалб кардан зарур аст.

Азнавсозии дарпешистода ба структураи таълими марксистӣ-ленинӣ низ дахл дорад. Роҳи кам кардани масъалаҳои омӯхташаванда, дарьёфт намудани шаклу усулҳои самарабахштарини таълимро, ки ба рӯҳи замон, ба манфиату талаботи мардуми советӣ мувофиқанд, пеш гирифтан лозим аст.

Солҳои охир ба шакли мустақиломӯзӣ мароқи зиёд зоҳир карда мешавад. Ин ду сабаб дорад: якум, умуман баланд шудани дарачаи маълумоти умумӣ ва маданию техникии одамон, дуюм, ин ки ҳозир аз се ду қисми коммунистон вобаста ба кори идеологӣ супоришҳои партиявиро ичро мекунанд (лекторон, пропаганистон, агитаторон, ахборотчиёни сиёсӣ). Ин бодиққат омӯхтани масъалаи ба шакли мустақилона омӯхтани назарияи марксистӣ-ленинӣ гузаронидани қисми зиёди шунавандагонро талаб менамояд. Дар бораи тағьир додани муносибати шунавандагон ба хониш ғамхорӣ карда, талаботро ба баланд бардоштани дарачаи сиёсӣ ва худомӯзии онҳо зиёд кардан лозим. Барои ин аз шаклҳои гуногуни ёрии методӣ, назорат, сӯҳбат ва ғайра истифода бурдан даркор.

Тачриба нишон медиҳад, ки азнавсозии системаи таълими марксистӣ-ленинӣ аз бисьёр чиҳат ба кадрҳои пропагандистӣ вобаста аст. Сухан дар бораи тарбия кардани пропагандистони типи наву ҳозиразамон меравад. Ба комитетҳои партиявӣ лозим аст, ки аз ҳоло шаклҳои таҳсили пропагандистонро на фақат барои соли дарпешистодаи таҳсил, балки бароиояндаи дур ҳам фикр кунанд. Дар баробари баланд бардоштани дарачаи идеявию назариявӣ барои баланд бардоштани маҳорати методии онҳо низ ғамхорӣ кардан зарур аст.

Комитетҳои партиявӣ бояд муайян намоянд, ки барои таҳсил ба

Хонаи маорифи сиёсӣ, семинарҳои доимоамалкунандаи назди комитетҳои районии партия, университетҳои шабонаи марксизм-ленинизм киро фиристонанд. Дар бораи он бояд фикр намуд, ки аз байни пропагандистони тайёрии кофӣ надошта киро иваз кардан, иҷрои супориши партиявиро аз кӣ талаб кардан зарур.

Дар такмил додани системаи таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ Хонаҳо ва кабинетҳои маорифи сиёсӣ роли калон мебозанд. Онҳо бояд дар бораи нашр кардани материалҳои методии маълумотдиҳанда ва статистикӣ ба ёрии пропагандистон, интихоби мақолаҳои газетаву журналҳо, ташкили выставкаҳои китобҳо, обзори адабиёту материалҳои маълумотдиҳандаю библиографӣ ғамхорӣ намоянд. Муҳим аст, ки кори бо материалҳои маълумотдиҳанда таъмин намудани пропагандистон характери доимӣ дошта бошад.

Азнавсозии таълими марксистӣ-ленинӣ ба куллӣ нав кардани шаклу усулҳои таҳсил, барҳам додани тарзи кӯҳнаи машғулиятгузаронӣ, фаъол гардондани тамоми элементҳои процесси хонишро талаб мекунад. Ба ин муносибат котибони ташкилотҳои партиявӣ, сардорони корхонаҳо бояд тамоми чораҳоро бинанд, ки барои гузаронидани машғулиятҳо шароит муҳайё карда шавад.

Таъмини кори самарабахши тамоми шаклҳои таълими марксистӣ-ленинӣ бояд қисми таркибии фаъолияти ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ оид ба иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС дониста шавад.

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС ДАР БОРАИ ИНКИШОФИ ХУДИДОРАКУНИИ СОЦИАЛИСТИИ ХАЛҚ

*И. ДЕДОВ,*
*ҷонишини Раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон*

Тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, истифодаи неруи эҷодии халқ, қайд карда шуд дар съезди XXVII партия, бидуни такомулоти минбаъдаи системаи сиёсии ҷамъияти советӣ имконнопазир аст. Аз ин чунин хулоса бармеояд, ки тезонидани тараққиёт ба амал баровардани маҷмӯи калони тадбирҳои бо роҳи пурратар ба идоракунии ҷамъият ҷалб намудани гражданинҳо, беҳтар намудани фаъолияти органҳои интихобии ҳокимият, ташкилотҳои оммавии ҷамъиятии меҳнаткашон, истифодаи самараноки ҳамаи шаклҳои демократизация, вусъат додани худидоракунии социалистии халқро тақозо дорад.

Дар мамлакати мо шакли доимию самарабахши пойдор гардидани асосҳои худидоракунии халқ ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ҳаракатҳои оммавӣ ва органҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ мебошанд. Иттифоқҳои касаба ва комсомол, кооперация ва ҷамъиятҳои ихтиёрӣ, дружинаҳои халқӣ ва комитетҳои падару модарон — ин ва дигар иттиҳодияҳои ҷамъиятӣ ифодаи иштироки ҳаррӯзаи миллионҳо нафар меҳнаткашон дар идоракунӣ мебошанд. Партия ғамхорӣ мекунад, ки дар идоракунии ҷамъият ва давлат собитқадамона принципҳои худидоракунии социалистии халқ ҷорӣ шаванд, яъне идоракунӣ на фақат ба манфиати меҳнаткашон ба амал бароварда шавад, балки инчунин, қонунан, торафт бештар кори бевоситаи худи меҳнаткашоне гардад, ки онҳо, назар ба гуфти В. И. Ленин, ба ҷуз ҳокимияти иттиҳоди худ бар сари худ ягон ҳокимияти дигареро намедонанд.

Дар Программаи партияи мо гуфта шудааст, ки КПСС ба вусъати минбаъдаи худидоракунии халқ, ки дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ торафт чуқуртар реша давонда, мазмуни централизми демократиро ғанӣ мегардонад ва табиати социалистии онро мустаҳкам менамояд, ҳаматарафа мусоидат карда, дар ин асос ба ҳалли масъалаҳои ҳаёти давлатӣ ҷалб шудани меҳнаткашонро таъмин менамояд.

Маҳз ҳозир, таъкид шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия, ки Давлати Советӣ ба давлати умумихалқӣ сабзида расида, дар он ҳамаи гражданинҳо ҳуқуқҳои баробари конституционӣ дошта, савияи умумии маърифат ва маданияти одамони советӣ беандоза баланд ва таҷрибаи социалию сиёсии онҳо бой шудааст, имконияту талаботи ҳар гражданин барои иштирок дар идора кардани корҳои ҷамъият ва давлат бағоят афзуд.

Чунончи, Республикаи Советии Социалистии Тоҷикистонро мисол мегирем. Ҳоло дар ин ҷо беш аз се ҳазор мактаби маълумоти умумӣ ҳаст, ки дар онҳо зиёда аз 1 миллиону 200 ҳазор талаба таҳсил мекунад, 10 донишкадаи олӣ, 38 мактаби миёнаи махсус, 85 омӯзишгоҳи касбӣ-техникӣ амал мекунанд. Акнун ба ҳар ҳазор нафар аҳолӣ 622 нафар одамони соҳиби маълумоти олӣ ва миёна рост меоянд. Ин ҳама басо равшан нишон медиҳад, ки барои торафт бештар ҷалб намудани аъзоёни ҷамъият ба идоракунии корҳои давлат шароити мусоид фароҳам оварда шудааст. Танҳо дар зарфи бисту панҷ соли охир та-

вассути Советҳо ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ садҳо ҳазор меҳнаткашони республика аз мактаби идоракунӣ гузаштаанд.

Қувваи пешбаранда ва кафили асосии инкишофи худидоракунии социалистӣ партия — ядрои системаи сиёсии ҷамъияти советӣ мебошад. Вай дар доираи Конституция амал карда, кори ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятиро ба роҳ мемонад ва мутобиқ мегардонад, дар хусуси он ғамхорӣ мекунад, ки ҳар кадоми онҳо вазифаҳояшонро комилан иҷро намоянд. Партияи Коммунистӣ бо тамоми фаъолияташ ибрати ба манфиати халқ хизмат кардан, риоя намудани принципҳои демократизми социалистиро нишон медиҳад.

Системаи демократии мо барои ҷалб кардани ҳар як гражданини советӣ ба ҳалли масъалаҳои хурду калони давлатӣ ва ҷамъиятӣ имкониятҳои калон фароҳам меоварад. Ва ин пеш аз ҳама ба Советҳои депутатҳои халқӣ, ки звенои асосии системаи худидоракунии социалистӣ мебошанд, дахл дорад. Маҳз ба воситаи Советҳо, ҳамчун органҳои ҳокимияти давлатӣ ва иттиҳодияҳои оммавитарини халқи советӣ ва асоси сиёсии СССР, халқ ҳокимияти давлатиеро ба амал мебарорад, ки ба вай тааллуқ дорад.

Советҳои депутатҳои халқӣ, ки дар натиҷаи эҷодиёти революционии меҳнаткашон ба вуҷуд омадаанд, аз санҷиши айём гузашта, қобили ҳаёт будан ва барои ба амал баровардани ҳокимияти комили халқ ва муттаҳиду сафарбар кардани омма баҳри иҷрои вазифаҳое, ки дар назди мамлакат истодаанд, имкониятҳои бузурги доштанашонро исбот карданд. Худи мантиқи инкишофи демократияи социалистӣ дар бораи зарурати ҳарчи пурратар истифода бурдани ин имкониятҳои органҳои сернамояндаи советӣ гувоҳӣ медиҳад.

Чи тавре ки В. И. Ленин қайд карда буд, ба воситаи Советҳо, ки органҳои ҳокимияти халқӣ ва мактаби хуби идоракунӣ мебошанд, ҳамаи меҳнаткашон «ба иҷро кардани хизмати идоракунии давлатӣ» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 154) ҷалб карда мешаванд.

Советҳо худидоракунии халқро бо ҳокимият пайваста, иродаи давлатии халқро ифода менамоянд, ба аппарати идоракунӣ роҳбарӣ мекунанд, қувваи асосии татбиққунандаи сиёсати партия мебошанд. Ҳоло Советҳо барои фаъолияти пурсамар имкониятҳу воситаҳои басо зиёд доранд. Қарори КМ КПСС, Президиуми Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани роль ва масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат дар асоси қарорҳои съезди XXVII КПСС» ба онҳо имкон медиҳад, ки ҳам шаклҳои нав ва ҳам шаклҳои дар ҳаёт санҷидашудаи корро истифода баранд. Муҳим аст, ки таҷрибаи мусбати ҳосилкардаи Советҳо ба кор бурда шуда, саҳву хатоҳои солҳои пеш такрор наёбанд.

Дар вақти ҳозира дар республика 438 Совети маҳаллӣ ҳаст, ки қариб 28 ҳазор нафар депутатҳоро муттаҳид менамоянд. Советҳо дар кори худ ба органҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ, ба табақаҳои васеътарини аҳолӣ такья мекунанд. Худи ҳайати Советҳо оммавият, моҳияти халқии органҳои ҳокимияти давлатиро басо равшан нишон медиҳад. Дар онҳо намояндагони ҳамаи табақаҳои аҳолӣ ҳастанд. Масалан, дар республика аз чор се қисми интихобкардагони халқ дар соҳаи истеҳсолоти моддӣ кор мекунанд, 70,2 фоизашон коргарону колхозчиёнанд. Дар ҳар интихобот нав шудани тақрибан нисфи ҳайати депутатҳо, инчунин нуктаи Конституцияи СССР дар хусуси он, ки ҳар гражданин, чун қоида, дар як вақт ба зиёда аз ду Совет интихоб шуданаш мумкин нест, имкон медиҳад, ки ба фаъолияти Советҳо оммаҳои васеъ фаъолона ҷалб карда шаванд.

Албатта, дар давраи баъди съезди XXVI КПСС роли Советҳо дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти республика ва пеш аз ҳама дар иқтисодиёт, ки соҳаи ҳалкунандаи фаъолияти инсон мебошад, хеле баланд гардид. Чи-

тавре ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, Советҳо ба иҷрои планҳои сохтмони иқтисодӣ ва маданӣ, иҷрои вазифаҳои социалӣ саҳми калон мегузоранд. Дар фаъолияти органҳои маҳаллии ҳокимияти халқӣ бисьёр ҷиҳатҳои нави мароқовар пайдо шудаанд. Масалан, хусусияти муҳими кори Советҳои районҳои Ӯротеппа, Восеъ, Турсунзода, Ғарм ва Мурғоб иборат аз он аст, ки онҳо ба проблемаҳои асосии тараққиёти хоҷагӣ бештар диққат медодагӣ шудаанд. Ин имкон медиҳад, ки доираи васеи масъалаҳои роҳбарӣ ба сохтмони хоҷагӣ ва социалию маданӣ ҳал карда, дар тайёр намудан ва иҷрои планҳо ва бюҷетҳо фаъолона иштирок намуда, ба фаъолияти комитетҳои иҷроия, дигар органҳои тобеъ, инчунин корхонаю ташкилотҳо, сарфи назар аз тобеияти идоравиашон, назорат карда шавад. Фақат соли 1985 Советҳои республика дар сессияҳои худ қариб 9 ҳазор масъалаи муҳимро муҳокима карданд, ки сеяки онҳо ба иҷрои планҳои тараққиёти иқтисодию социалӣ дахл доштанд.

Воситаи тавоное, ки бо ёрии он Советҳои депутатҳои халқӣ ба процессҳои иқтисодию социалӣ таъсир мерасонанд, плани давлатӣ мебошад. Вай тамоми соҳаҳои ҳаёти ҳар минтақаро муайян мекунад. Ва бояд гуфт, ки солҳои охир лоиҳаҳои плану бюҷетҳои давлатӣ дар сессияҳои Советҳо, алалхусус Совети Олии республика, Советҳои вилоятӣ, комиссияҳои доимӣ торафт бештар дар вазъияти серталабӣ ва кордонӣ мавриди муҳокима қарор мегиранд. Депутатҳо якҷоя бо мутахассисон нисбат ба органҳои идоракунӣ барои иҷрои вазифаҳои ба зиммаашон гузошташуда, супоришҳои план, дастурҳои ҳуҷҷатҳои қонунгузорӣ серталабӣ зоҳир карда, дар маҷлисҳои комиссияҳои депутатҳо, ки барои муҳокимаи пешакии плану бюҷет ташкил карда шудаанд, асоснокӣ ва мутобиқати фаслҳои планҳоро ҳаматарафа таҳлил менамоянд, таклифу тавсияҳое пешниҳод мекунанд, ки мақсад аз онҳо баланд бардоштани самараи истеҳсолот ва сифати кор аст.

Чунончи, сессияи дуюми Совети Олии республика, ки Қонунро дар бораи Плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии РСС Тоҷикистон барои соли 1986 ва Бюҷети давлатии республикаро барои соли 1986 муҳокима намуд, мисоли равшани иштироки васеи меҳнаткашон дар иҷрои корҳои давлатӣ мебошад.

Пеш аз тасдиқи Қонун дар бораи плани давлатии тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ ва Бюҷети давлатии республика барои соли 1986 корҳои зиёди тайёрӣ ба ҷо оварда шуданд. Дар муҳокимаи пешакии плану бюҷет 14 комиссияи доимии Совети Олӣ иштирок кард, ки 238 нафар депутатҳои Совети Олии республикаро муттаҳид менамоянд. Онҳо ҳамроҳи мутахассисон бо вазъияти кор дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ чуқур шинос шуданд, сабабҳои дар баъзе соҳаҳо иҷро нагардидани ӯҳдадориҳои шартномавӣ, планҳои ҷорӣ намудани техникаи нав, сарфи ресурсҳои сӯзишворию энергия, баланд бардоштани сифати маҳсулотро таҳлил карданд. Дар рафти ин кор ҳуҷҷатҳои пешниҳодкардаи ҳукумати республика, материалҳои вазорату идораҳо бодиққат омӯхта, асоснокии супоришҳои муқараргардида ҳаматарафа андешида ва дар он ҷое ки зарур буд, ислоҳҳо дохил карда шуданд.

Масалан, ҳангоми муҳокимаи бюҷети вилояту шаҳрҳо ва районҳо бисьёр захираҳои афзун гардондани истеҳсол ва баланд бардоштани сифати молҳои истеъмоли халқ ошкор ва хоҳишномаҳои комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллӣ дар бораи зиёд кардани маблағҷудокунӣ барои ободонии марказҳои районҳо ва посёлкаҳои коргарнишин, харидани таҷҳизоту асбоб, таъмири биноҳои муассисаҳои маорифи халқ, маданият ва нигаҳдории тандурустӣ ҳаматарафа муҳокима карда шуданд. Комиссияҳо дар хусуси барои ин мақсадҳо ба таври илова ҷудо кардани бештар аз 4300 ҳазор сӯм таклиф ба миён гузоштанд, ки Совети Олӣ ҳангоми тасдиқ кардани Бюҷети давлатии республика дар соли 1986 ин таклифро ба назар гирифт.

Дар бораи корҳои зиёди ба ҷо овардашуда факти зерин ҳам шаҳодат медиҳад: дар маҷлисҳои комиссияҳои доимӣ беш аз 50 маърӯзаи роҳбарони вазоратҳо, комитетҳои давлатӣ ва идораҳо, комитетҳои иҷрояи Советҳои маҳаллӣ шунида ва муҳокима карда шуданд.

Дар баробари ин кори Советҳои маҳаллӣ фақат ҳамон вақт ба талабҳои замон мувофиқ мебуд, ки агар онҳо аз ҳуқуқу имкониятҳои калони ба онҳо додашуда пурра истифода баранд. Дар ҳақиқат, ба ҷуз органҳои маҳаллии ҳокимият, ки мувофиқи Конституция дар ҳудуди худ хӯҷаини ваколатдор мебошанд, ҳамаи корхонаю муассисаҳо ва ташкилотҳоро кӣ дар мадди назар нигоҳ медораду ҷидду ҷаҳди онҳоро ба иҷрои вазифаи тезонидани тараққиёти иқтисодию социалӣ равона мекунад. Советҳо нисбат ба он бепарво шуда наметавонанд, ки корхонаю хоҷагиҳои алоҳида планҳояшонро иҷро намекунанд, шартномаҳои ба истеъмолкунандагон фиристодани молро риоя наменамоянд.

То чи андоза бузург будани захираҳои истифоданашударо мисоли зерин нишон медиҳад. Чи тавре ки маълум аст, соли 1985 республика планро аз рӯи ҳаҷми фурӯши маҳсулоти саноат 101,2 фоиз иҷро кард. 37 корхона плани фурӯши маҳсулотро иҷро накард ва назар ба супориш 62,2 миллион сӯмина кам маҳсулот фурӯхт. Дар айни замон 63 корхонаи саноатӣ ба истеъмолкунандагон 52,3 миллион сӯмина кам маҳсулот фиристод. Бояд гуфт, ки имсол ҳам 41 иттиҳодияю корхона плани нимсолаи фурӯши маҳсулотро иҷро накарданд. Бисьёр корхонаҳои Душанбе, вилоятҳои Ленинободу Қӯрғонтеппа супоришҳои муқараршударо оид ба сарфаи хелҳои асосии ресурсҳои моддӣ ва сӯзишворию энергия мунтазам иҷро намекунанд. Фақат соли гузашта аз ҳисоби ин 36 миллион сӯм кам даромади соф гирифта шуд.

Дар комплекси агросаноатӣ ҳам захираҳои истифоданашуда бисьёранд. Масалан, соли гузашта 66 хоҷагӣ плани ба давлат фурӯхтани гӯшт, 51 хоҷагӣ плани фурӯши шир ва 35 хоҷагӣ планро аз рӯи тухмсупорӣ иҷро накарданд. Умуман дар республика назар ба план 145 миллион сӯмина кам маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба даст оварда шуд.

Советҳои маҳаллӣ бояд аз имкониятҳои худ пурратар истифода баранд, ба корҳои иҷрошуда аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо диҳанд. Минбаъд ҳам зиёд кардани истеҳсол ва беҳтар намудани сифати молҳои истеъмоли халқ, тараққии хизмати маишӣ, сохтмони асосӣ ва ғайра аз коркунони советӣ тафаккури иқтисодӣ, ташаббусу кордонӣ, ба зимма гирифтани масъулиятро барои кори супурдашуда талаб мекунад.

Дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, ки Советҳо бояд аз чунин роҳҳои вусъати демократия, монанди маҷлисҳои гражданинҳо, наказҳои интихобкунандагон, мактубҳои меҳнаткашон беҳтар истифода баранд. Ба ин муносибат диққатро ба мактубу мурoҷиатномаҳои аҳолӣ ҷалб намуда, қайд бояд кард, ки онҳо воситаи самарабахши муқаррар кардани алоқа бо омма буда, барои беҳтар сарфаҳм рафтан ба вазъият, объективона баҳо додан ба кори органҳои советӣ ва хоҷагӣ, ошкор кардани саҳву хатоҳо ва муайян намудани роҳҳои барҳам додани онҳо, аз рӯи ин ё он масъала қабул кардани қарорҳои дуруст имконият медиҳанд. Соли 1985 ба Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон қариб се ҳазор мактуби гражданинҳо омад ва тақрибан ду ҳазор кас қабул карда шуд. Умуман ба ҳамаи Советҳои республика қариб 200 ҳазор мактубу мурoҷиатномаи гражданинҳо дохил шуд.

,Меҳнаткашони республика дар мактубу аризаҳои худ масъалаҳои дорои аҳамияти ҷамъиятӣ ва давлатӣ, аз ҷумла масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника, иҷрои Программаҳои озуқаворӣ ва энергетикӣ, сохтмони социалию маданӣ, бо молҳои истеъмоли халқ пуратар таъмин кардани аҳолӣ, беҳтар намудани шароити меҳнат ва маишати одамон, мустаҳкам кардани интизом ва тартиботро ба миён гу-

зошта, камбудиҳои кори органҳои маҳаллӣ, вазорату идораҳо, муассисаю ташкилотҳо ва шахсони мансабдорро ошкор месозанд.

Президиуми Совети Олӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллии депутатҳои халқӣ ба такмили кори дида баромадани мактубҳо ва қабули меҳнаткашон диққати доимӣ медиҳанд. Масъалаҳои вазъияти кор бо мактубу аризаҳои гражданинҳо ва қабули онҳо зуд-зуд дар маҷлисҳои Президиуми Совети Олии республика мавриди муҳокима қарор мегиранд.

Зуҳуроти равшани демократизм наказҳои интихобкунандагон мебошанд. Меҳнаткашон наказҳоро барои иҷрои вазифаҳои тараққиёти хоҷагӣ ва маданӣ, беҳтар шудани таъминот, сохтмони манзил, кори муассисаҳои бачагон фаъолона истифода мекардагӣ шуданд. Доираи масъалаҳое, ки наказҳо дар бар мегиранд, торафт васеъ мегардад. Танҳо дар интихоботи гузашта комитетҳои иҷроия 155 ҳазор наказҳои интихобкунандагонро, ки ба номзадҳо ба депутатӣ ҳангоми маҷлисҳои пешазинтихоботӣ дода шуда буданд, ба қайд гирифта, онҳоро омӯхтанд. Аз байни наказҳои қабулгардида 47 фоизашон иҷро шуданд. Бисьёр наказҳо дар планҳои тараққиёти социалию иқтисодии посёлкаҳо, районҳо, шаҳрҳо ва вилоятҳои республика ба назар гирифта шудаанд.

Дурустии амалияи барпо кардани гурӯҳҳои депутатӣ ҳам амалан собит шуд. Ҳоло дар республика зиёда аз 2250 гурӯҳи депутатӣ амал мекунад. Онҳо барои ба кори органҳои маҳаллии ҳокимият васеъ ҷалб намудани меҳнаткашон, вусъати фаъолияти ҷамъиятию сиёсӣ ва ташаббуси эҷодии онҳо, дар ҳаёт татбиқ кардани конунҳо ва қарорҳои Советҳо, наказу таклифҳои интихобкунандагон кӯмак расонда, дар кори омӯхтани афкори ҷамъиятӣ, аз фаъолияти Совет ва органҳои он воқиф гардондани аҳолӣ иштирок мекунанд.

Нишондоди ленинӣ дар бораи ба кори Советҳо ҷалб кардани беистисно ҳамаи гражданинҳо на фақат бо вусъат додани фаъолияти серҷабҳаи худи Советҳо ва депутатҳои онҳо, балки бо ҷалб кардани садҳо ҳазор нафар фаъолон ба ҳайати органҳои гуногуни ҷамъиятӣ. ки дар назди Советҳо ташкил карда шуда, таҳти роҳбарии онҳо кор мекунанд, низ фаъолона дар ҳаёт татбиқ карда мешавад. Дар республика дар асосҳои ҷамъиятӣ 165 нафар ҷонишинони раисони комитетҳои иҷроия кор мекунанд, 59 шӯъбаи ғайриштатии комитетҳои иҷроия ташкил карда шудааст, таъин кардани инструкторони ҷамъиятӣ ва ташкили комиссияҳои мухталифи ҷамъиятӣ маъмул гардидааст.

Дар шаҳру районҳои республика комитетҳои кӯчаҳо ва хонаҳо, дар назди мактабҳо комитетҳои падару модарон, дружинаҳои халқӣ, судҳои рафиқона, советҳои клубҳо ва хонаҳои маданият, советҳои занон, советҳои ветеранҳои ҷанг ва меҳнат ва ғайраҳо амал мекунанд.

Советҳои маҳаллаҳои шаҳри Ленинобод таҷрибаи зиёде ҳосил кардаанд. Масалан, совети маҳаллаи Первомайск ба пойдор гардондани зиндагии умумии социалистӣ диққати калон дода, расму оинҳои навро ҷасурона дар ҳаёт татбиқ менамояд. Ҳоло дар ин ҷо тӯйҳо бе ягон хароҷоти зиёдатӣ ва бе нӯшокиҳои спиртнок гузаронда мешаванд. Бо ташаббуси совет маҳалла минтақаи майбезорон эълон карда шудааст. Бо постҳои депутатӣ алоқаи амалӣ муқаррар гардидааст, масъалаҳои ободонии маҳалла бомуваффақият ҳал карда мешаванд. Чунончи, бо ёрии сокинони ин ҷо бинои совети маҳалла ва клуби он таъмир карда шуда, секцияҳои спортии шоҳмоту шашкабозӣ кор мекунанд, ба гузарондани тадбирҳои спортӣ аҳли ҷамъият васеъ ҷалб карда мешавад. Тарбияи кӯдакон дар оила ва мактаб мавзӯи ғамхории махсуси совети маҳалла гардидааст.

Комитети ҳавлиҳои кӯчаи участкаи истифодаи хонаҳои № 2 райони Марказии шаҳри Душанбе дар байни аҳолӣ кори ҳадафманди

доимӣ мебарад. Масъалаҳои риояи режими паспортӣ, тартиботи ҷамъиятӣ, вазъияти таҷҳизоти сантехникии хонаҳои истиқоматӣ, ободонии ҳавлиҳо дар маркази диққати он мебошанд. Ба ҳамин тариқ, советҳои маҳаллаҳо ва комитетҳои ҳавлиҳо қувваи ташкилу тарбиякунанда дар ҷои истиқомати аҳолӣ мебошанд.

Дар ташаккули худшиносии одамон ҷамъомадҳои сокинони деҳот роли калон мебозанд. Ташаббуси сокинони қишлоқҳои Комсомоли Совети қишлоқи Зайнабободи райони Ленин, Байнал ва Бешкаппан Совети қишлоқи Янгибозори райони Орҷоникидзеобод дар бобати ободонии қишлоқҳо ва баланд бардоштани маданияти зиндагӣ шоёни таҳсин аст. Вале имкониятҳои ҷамъомадҳои сокинони қишлоқ ҳанӯз пурра истифода карда намешаванд. Масалан, онҳо дар муборизаи вусъатёфтаи зидди мастигарӣ ва майзадагӣ, даромади муфт корҳои зиёдеро ба ҷо оварда метавонистанд. Ин гуна мисолҳои дар назди сокинони қишлоқ шармандаю шармсор кардани майпарастон, вайронкунандагони интизоми меҳнат аллакай ҳастанд. Ба ҳукми коллектив она зуд-зуд масъалаҳои ҳалталабро гузоштан, дар одамон маданияти баланди сиёсиро парваридан лозим аст.

Бо вуҷуди ин ҳама бояд гуфт, ки кори аксарияти иттиҳодияҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ ҳанӯз мувофиқи талаб нест, баъзе аз онҳо фақат дар рӯи коғаз ҳастанду бас. Ҳаминро ҳам гуфтан даркор, ки то ҳол доир ба проблемаҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ тавсияҳои аз ҷиҳати илмӣ асоснок кор карда баромада нашудаанд.

Ва ҳол он ки барои вусъати фаъолияти органҳои худфаъолияти ҷамъиятӣ, барои ҷалб кардани одамон ба иштироки манфиатдорона дар кори Советҳои депутатҳои халқӣ оид ба татбиқи қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон захираю имкониятҳои калоне мавҷуданд.

Дар давраи ҳозира роли коллективҳои меҳнатӣ махсусан баланд шудааст. Ва ин қонунист. Дар шароите, ки мустақилияти корхонаҳо зиёд карда мешавад, роҳбарӣ ба онҳо бояд бо иштироки фаъолонаи коллективҳои коркунон, бо назардошти таҷрибаю дониши онҳо ба амал баровpapa шавад. Партия мекӯшад, ки ҳар коллективи меҳнатӣ ячейкаи ҳақиқии худидоракунии социалистии омма, иштироки ҳаррӯзаю реалии меҳнаткашон дар ҳалли масъалаҳои кори корхонаю муассисаҳо ва ташкилотҳо, инкишофу истифодаи имкониятҳои эҷодии шахсият гардад. Мутаассифона, дар як қатор корхонаю ташкилотҳои республика роли коллективи меҳнатӣ дар ҳалли масъалаҳои истеҳсолот ва ҳаёти ҷамъиятӣ ҳис карда намешавад.

Тафтиши рафти иҷрои Қонуни СССР «Дар бораи коллективҳои меҳнатӣ ва баланд бардоштани роли онҳо дар идоракунии корхонаҳо, муассисаҳо ва ташкилотҳо» нишон дод, ки Вазорати нақлиёти автомобилии РСС Тоҷикистон, корхонаю хоҷагиҳои он дар бораи он бояд ду шоянд ғамхорӣ намекунанд, ки масъалаҳои муҳими тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ бо иштироки бевоситаи коллективҳо, дар шароити ошкорбаёнӣ ҳал карда шаванд, барои инкишофи ташаббуси эҷодии коркунон баҳри иҷрои вазифаҳои баланд бардоштани ҳосилнокии меҳнат, истифодаи сарфакоронаи ресурсҳои моддию молиявӣ ҷидду ҷаҳд наменамоянд.

Дар тарбияи шуури коммунистӣ чунин шаклҳои иштироки гражданинҳо дар идоракунии давлат, монанди назорати халқӣ, иттифоқҳои касаба, комсомол, кооперация ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ки миллионҳо нафар одамонро дар бар мегиранд, роли бағоят муҳим мебозанд.

Дар Конституцияи СССР ҳуқуқҳои калоне, ки дар ҷамъияти советӣ ба ташкилотҳои ҷамъиятии меҳнаткашон дода шудаанд, сабт ёфтаанд. Дар он гуфта мешавад, ки ташкилотҳои ҷамъиятӣ мувофиқи вазифаҳои уставиашон дар идоракунии корҳои давлат ва ҷамъият,

ҳалли масъалаҳои сиёсӣ, хоҷагӣ ва социалию маданӣ иштирок мекунанд. Ба ташкилотҳои ҷамъиятӣ дар шахси органҳои онҳо ҳуқуқи ташаббуси қонунбарорӣ дода шудааст. Дар Программаи КПСС гуфта шудааст, ки вазифаи ташкилотҳои иттифоқи касаба ва комсомолӣ дар инкишофи худидоракунии социалистии халқ ва ҳалли масъалаҳои муҳимтарини сохтмони давлатӣ, хоҷагӣ ва маданӣ фаъолона иштирок кардан, бо Советҳо ва дигар ташкилотҳои меҳнаткашон боз ҳам бештар ҳамкорӣ кардан аст.

Қафолати инкишофи демократияи социалистӣ ошкорбаёнӣ мебошад. Ин масъалаи сиёсист. Дар съезди XXVII партия қайд карда шуд, ки бе ошкорбаёнӣ демократизм, эҷоди сиёсии омма, иштироки вай дар идоракунӣ ҳам ҷой дошта наметавонад. Вале ҳанӯз на ҳамаи органҳои ҳокимияти маҳаллӣ аҳолиро аз корҳои худ мунтазам хабардор карда меистанд. Дар ин бора бисьёр вақт меҳнаткашон дар мактубҳои худ ба Президиуми Совети Олии республика менависанд.

Ошкорбаёнӣ яке аз шартҳои ҳатмии зуҳуроти худидоракунии социалистӣ мебошад. Бесабаб нест, ки дар съезд масъалаи вусъат додани он нуқтаи ибтидоии тағьири психологияи кадрҳо номида шуд. Бисьёр ҳодисаҳои манфӣ, ба эътибор нагирифтани фикри коллектив, худсарию мағрурӣ маҳз дар он ҷо зоҳир мегардиданд, ки фаъолияти роҳбарон зери танқид гирифта намешуд. Бинобар ин кӯшидан лозим аст, ки дар ҳар ҷое ки одам зиндагию кор мекунад, ошкорбаёнӣ ба роҳ монда шуда бошад. Одамон бояд донанд, ки дар миқьёси давлат кадом вазифаҳо иҷро карда мешаванду органҳои маҳаллии партиявию советӣ, маъмурият ва комитети иттифоқи касаба чи гуна қарорҳо қабул кардаанд. Аз ин рӯ аз қарорҳои қабулгардида ва натиҷаҳои иҷрои онҳо воқиф гардондани аҳли меҳнат басо муҳим аст.

Дар республикаи мо, чун дар тамоми мамлакат, бисьёр дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ, ба монанди ҷамъиятҳои илмӣ, илмию техникӣ, илмию маърифатӣ, ташкилотҳои рационализаторон ва ихтироъкорон, иттифоқҳои нависандагон, рассомон, журналистон, бастакорон, ҷамъиятҳои спортӣ ва дигар иттиҳодияҳои ихтиёрии меҳнаткашон вуҷуд доранд. Онҳо таҳти роҳбарии ташкилотҳои партиявӣ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти республика торафт бештар таъсир мерасонанд.

«Вазифаи сиёсии панҷсола ҳамин аст, ки,— қайд карда шуд дар Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС,— иқтисодиётамон дигаргун сохта, базаи ҳозиразамони моддию техникие барпо карда шавад, ки тараққиёти босуръати ҷамъияти советӣ, иҷрои вазифаҳои калони социалӣ, мудофиаи боэътимоди мамлакатро таъмин мекарда бошад». Барои бомуваффақият амалӣ гардондани ин вазифа, таъмин намудани иҷрои супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум демократияи советиро минбаъд ҳам инкишоф дода, худидоракунии социалистии халқро дар асоси иштироки фаъолонаи меҳнаткашон, коллективҳо ва ташкилотҳои онҳо торафт пурратар ба амал баровардан зарур аст.

# ЗИДДИЯТҲОИ АСОСИИ ҶАҲОНИ ҲОЗИРА

*Қ. ОДИНАЕВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*
*С. САФАРОВ,*
*номзади илми фалсафа*

Ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь омили тавонои прогресси социалӣ дар саросари ҷаҳон гардид. Ин ҳодиса сабабгори вазъи принципиалан нави таърихӣ шуд, ки дар он мамлакатҳои социалистӣ ва капиталистӣ, сарфи назар аз зиддиятҳои тезу тундшавандаи байни онҳо, ҳамзистӣ бояд бикунанд. Яке аз ин зиддиятҳо таърихан мебоист зиддияти асосӣ мегардид, ки тараққиёти ҷаҳонро таъмин намояд. Ин зиддияти байни ду системаи ҷамъиятию сиёсӣ ва иқтисодии ба ҳам муқобил — капиталистӣ ва социалистӣ мебошад.

Съезди XXVII КПСС, ки ба назарияи марксистӣ-ленинии инкишофи ҷамъият саҳми наве гузошт, проблемаҳои асосии ҷаҳони ҳозираро мавриди таҳлили амиқи илмӣ қарор дод. Дар Резолюцияи съезди XXVII КПСС аз рӯи Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС чунин зикр мешавад: «Диалектикаи реалии тараққиёти ҳозираи ҷаҳон аз маҷмӯи мусобиқа, муборизаи таърихии ду система ва тамоюли рӯзафзуни ба ҳам вобаста гардидани давлатҳои ҷаҳон иборат мебошад. Ҷаҳони пурихтилоф, вале ба ҳам вобаста ва аз бисьёр ҷиҳат том, дар муборизаи зиддиятҳо ба амал меояд». Марҳалаи ҳозираи инкишофи ҷаҳон дар пеши ҳар давлат — сухан хоҳ дар бораи сиёсати хориҷӣ, хоҳ дар бораи қобилияти иқтисодӣ ва социалӣ, симои маънавии ҷамъият равад — талаботи ҷиддӣ мегузорад.

Партияи мо аз нахустин рӯзи тавлиди Мамлакати Советҳо дар арсаи байналхалқӣ сиёсати ҳамзистии осоиштаи давлатҳои сохти ҷамъиятиашон мухталифро собитқадамона пеш мебарад. Худи мавҷудияти Иттифоқи Советӣ тамоми ҷаҳонро революционӣ кард. Комьёбиҳои он дар сохтмони хоҷагӣ, пойдор гардондани сохти сиёсӣ, афзудани обрӯю эътибори вай дар арсаи олам ба муборизаи меҳнаткашони мамлакатҳои капиталистӣ барои озодии социалии худ таъсир мерасонанд ва ба вусъат ёфтани муборизаи миллии озодихоҳона дар мустамликаҳо ва мамлакатҳои номустақил мусоидат мекунанд.

Зиддияти асосии ҷаҳон на ҷудо аз зиддиятҳои дигар, балки алоқамандонда бо онҳо вуҷуд дошт ва инкишоф меёфт. Зиддияти байни мамлакатҳои социалистӣ ва капиталистӣ барои бартараф кардани зиддиятҳои дохилии капитализм, ба рафти муборизаи синфӣ дар мамлакатҳои капиталистӣ, инчунин ба зиддияти байни давлатҳои империалистӣ таъсир мерасонд. Ин ҳама зиддиятҳо дар навбати худ ба мавҷудият ва тарзи рафъи зиддияти асосӣ — зиддияти байни капитализм ва социализм бетаъсир набуданд.

Шарҳи марксистӣ-ленинии мафҳумҳои «зиддият» ва «мазмуни асосии замони ҳозира» барои баёни ҳодисаҳои мураккаб, мисли роль ва мавқеи зиддиятҳо, таснифоти онҳо дар ҷаҳони ҳозира, ба сифати мифтоҳи методологӣ хизмат мекунад. Зиддият чун амали мутақоби-

ли диалектикии ҷиҳатҳо ва тамоюлоти мухолиф ва истиснокунандаи ҳамдигари ашёе ва ҳодисаҳое дониста мешавад, ки дар айни замон дар ваҳдати дохилӣ ва ҳамомезӣ қарор дошта, сарчашмаи худҳаракативу инкишофи ҷаҳон ва маърифат мебошанд. Дар ин мақола мо умуман роҷеъ ба зиддиятҳои ҷаҳони ҳозира ва гурӯҳҳои асосии онҳо, ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия ба сифати яке аз манбаъҳои пешрафти социалӣ дар марҳалаи ҳозираи таърихи ҷаҳон дониста шудаанд, баҳс мекунем.

Шакли умумии ҳастӣ, ки аз он зиддиятҳо сар мезананд, тафовут мебошад. Аммо на ҳар гуна тафовут зиддият аст, фақат тафовуте метавонад зиддият бошад, ки ба тамоюлоти инкишоф, ба самтҳои тағьир ёфтани тарафҳои мухталиф дахл мекунад. Зиддият ҳамагонист, вале шакли ягонаи робита нест. Баробари он дар воқеияти объективӣ муносибатҳои таносуб, мувофиқат, мутобиқат ва ғайра вуҷуд доранд.

Ҳамин тариқ, зиддият ягонагӣ ва муборизаи тазодҳоест, ки ҳамдигарро истисно мекунанд ва бе ҳам вуҷуд дошта наметавонанд. Аммо ин ягонагӣ дар мавриди инкишофи ҳозираи ҷамъият зиддияти асосии антагонистии ҷаҳони ҳозира — зиддияти байни капитализм ва социализмро наметавонад бартараф кунад. Капитализм ва социализм аз якдигар на танҳо фарқ мекунанд. Онҳо дар тамоми муносибатҳои аслӣ комилан мухолифи ҳамдигар мебошанд. Моликияти социалистӣ ва умуман муносибатҳои истеҳсолии социалистӣ бо моликияти капиталистӣ ва умуман муносибатҳои истеҳсолии капиталистӣ комилан оштинопазиранд. Пролетариат, то даме ки буржуазияро чун синф то ба охир барҳам назанад, ғалабаи комил ба даст оварда наметавонад. Ба барҳам хӯрдани буржуазия чун синф вай дар рафти революцияи социалистӣ ва сохтмони социализм муваффақ мешавад.

Зиддияти ду система бешубҳа зиддияти хориҷист, зеро инкишофи ҳар кадоми онҳоро пеш аз ҳама зиддиятҳои дохилии худи онҳо ба амал меоваранд. Аммо вай фақат нисбат ба ҳар кадоми ин системаҳои ҷамъиятӣ зиддияти хориҷист. Худи ҳамон як зиддият аз як ҷиҳат хориҷӣ буда, аз ҷиҳати дигар метавонад дохилӣ бошад. Аз ин рӯ зиддияти ду система ҳам зиддияти дохилии умуман инсоният дар давраи гузариши вай аз капитализм ба социализм аст. Маҳз ба ин ваҷҳ, пеш аз он ки гурӯҳҳои асосии зиддиятҳои ҷаҳони ҳозира мавриди таҳлил қарор гиранд, хусусияти мазмуни давраи ҳозира бояд ба асос гирифта шавад, ки дар таҳрири нави Программаи КПСС ба тариқи зайл муайян карда шудааст: **«Ин давра давраи аз капитализм ба социализм ва коммунизм гузаштан, мусобиқаи таърихии ду системаи социалию сиёсии ҷаҳонӣ, давраи революцияҳои социалистӣ ва миллии озодихоҳона, заволи мустамликадорӣ, давраи муборизаи қувваҳои асосии ҳаракатдиҳандаи тараққиёти ҷамъиятӣ — социализми ҷаҳонӣ, ҳаракати коргарию коммунистӣ ва халқҳои давлатҳои озодшуда, ҳаракатҳои оммавии демократӣ ба муқобили империализм, сиёсати таҷовуз ва зулму ситами вай, барои сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ мебошад».** Ин далели он аст, ки ҳаракати инсоният ба сӯи социализм ва коммунизм, бо ҳама нобаробарӣ, мураккабӣ ва ихтилофоташ, рафънопазир аст.

Съезди XXVII КПСС тағьироти ҷиддии инкишофи ҳозираи байналхалқиро амиқ таҳлил карда, дигаргуниҳои социалии аср, омилҳои нави иқтисодӣ, сиёсӣ, илмию техникӣ, дохилӣ ва байналхалқии прогресси ҷамъиятиро мӯътамад нишон дод ва зиддиятҳои амиқи ҷаҳони ҳозираро ошкор сохт.

КПСС бо пешқадамтарин идеологияи давраи нави таърихӣ мусаллаҳ буда, муборизаро барои дигаргунсозии ҷамъият, ки дар оташи корзорҳои синфӣ оғоз карда буд, идома медиҳад. Саҳми эҷодии он ба инкишофи назарияи марксистӣ-ленинӣ дар давраи ҳозира дар

таҳлили илмӣ ва баҳодиҳӣ ба масъалаҳои ҳозира, аз ҷумла, масъалаҳое, ки бо зиддиятҳои ҷаҳони муосир иртибот доранд, равшан зоҳир меёбад.

Фасли якуми Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия ба таҳлили тамоюлот ва зиддиятҳои асосии ҷаҳони ҳозира доир аст. Дар он ба ин тамоюлот ва зиддиятҳо баҳои амиқи илмию назариявӣ ва сиёсӣ дода шудааст. Ва принципан муҳим аст, ки дар таҳлил ва баҳодиҳӣ ба зиддиятҳои ҷаҳони ҳозира муносибати наве ба назар мерасад.

Якум, зиддиятҳо аз нуқтаи назари инкишофи ҳозираи ҷаҳон ба таври марксистӣ-ленинӣ тасниф шудаанд. Панҷ гурӯҳи асосии зиддиятҳо бо далелҳои қавии мантиқӣ баён гаштаанд.

Дуюм, бар хилофи концепцияи пешин, ки диққати асосӣ пеш аз ҳама ба тезу тунд гаштани зиддиятҳои дохилии капитализм дода мешуд, ба мадди аввал зиддиятҳои байни ду системаи ҷаҳонӣ гузошта мешаванд.

«Гурӯҳи якуми зиддиятҳо, ки аз нуқтаи назари тақдири инсоният бағоят муҳим аст,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсӣ,— **бо муносибатҳои байни давлатҳои ду система, ду формация алоқаманд аст».** Ин зиддиятҳо аз рӯзи ғалабаи Революцияи Кабири Социалистии Октябрь, ки дар натиҷаи он олам ба ду системаи ба ҳам муқобил ҷудо шуд, ба амал омаданд.

Сеюм, зиддиятҳои миқьёси умумиҷаҳонӣ, ки «ба худи асоси мавҷудияти тамаддун дахл доранд», яъне зиддиятҳои дорои хусусияти экологӣ ба гурӯҳи махсус ҷудо карда шудаанд, ки онҳоро истифодаи капиталистии комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ ва ваҳшиёна кор фармудани сарватҳои табиат ба миён овардаанд. Дар съезд масъалаҳои олудашавии муҳити зист ва камшавии сарватҳои табиат бо изтироби махсусе таъкид шуд.

Социализм дар сиёсати хориҷӣ роҳи сулҳҷӯёнаро пеш гирифта, афзалиятҳои худро на бо неруи силоҳ, балки бо неруи ибрат дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ — бо тараққии пуравҷи иқтисодиёт, илм ва маданият, бо баланд шудани дараҷаи зиндагии меҳнаткашон, бо вусъати демократияи социалистӣ — нишон медиҳад. Вале империализм, аз як тараф, маҷбур аст зарурати ҳамзистии осоиштаи ду система ва паст кардани шиддати вазъияти байналхалқиро эътироф кунад, аз тарафи дигар, усулҳои мубориза зиддиинсонӣ — конфронтацияи сиёсӣ ва «аз ҷиҳати иқтисодӣ беҳол кардани» мамлакатҳои социалистиро бартар мешуморад. Чунин муносибати империализм аз табиати таҷовузкоронаи он бармеояд, ки сабабгораш қонунҳои дохилии тараққиёти капитализм мебошад ва онҳоро классикони марксизм-ленинизм кашф карда, ба таври амиқ таҳқиқ намудаанд.

Солҳои охир дар муносибатҳои империализм бо социализм пурзӯр шудани конфронтацияи ҳарбию сиёсӣ ба мушоҳида мерасад. Аз ҳама бештар такья кардани ШМА ба пайдо намудани бартарии ядроӣ бо роҳи мусаллаҳшавии бошитоб ва рақобат дар соҳаи силоҳи ракетию ядроӣ хавфу хатар дорад.

СССР ва дигар мамлакатҳои социалистӣ ба ин амали хавфноки ШМА ва иттифоқчиёни онҳо роҳи сулҳҷӯёнаи сиёсати хориҷии худро муқобил мегузоранд, ки он ба маҳдуд ва кам кардани яроқу аслиҳа, коҳиш ёфтани хавфу хатари ҷанги ҷаҳонӣ нигаронида шудааст. Мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ ҷидду ҷаҳд доранд, ки ба ин ҷараён тамоми мамлакатҳои дуньёро ҷалб намоянд.

Мамлакатҳои социалистӣ ба сиёсати иқтисодии империализм, ки мақсад аз он дучори шароити номусоидтарин гардондани онҳост, сиёсати ҳамкории муфид ва мусобиқаи иқтисодиро муқобил мегузоранд.

Мусобиқаи ду системаро дар соҳаи хоҷагӣ дар марҳалаи ҳозира

ҷун шакли махсуси муборизаи ҳозираи синфӣ дар арсаи байналхалқӣ пиндоштан мумкин аст. Дар асри ядроии мо социализм аз рӯи табиати башардӯстонаи худ ин гуна шакли муборизаи осоиштаро ягона шакли муборизаи қобили қабул мешуморад.

Афзалияти социализм, чун системаи нав, имкон медиҳад, ки вай дар ин мусобиқа пешрави ташаббуси таърихӣ бошад. Иттиҳоди социалистӣ босуръат тараққӣ карда, имрӯз зиёда аз нисфи афзоиши тамоми сарвати ҷаҳонии индустриалиро таъмин менамояд. Бояд дар ёд дошт, ки сухан на фақт дар бораи мусобиқаи ду иқтисодиёт, балки пеш аз ҳама дар хусуси муборизаи таърихии ду системаи мухталифи ҷамъиятӣ меравад. Худи мусобиқа муборизаи ду илми идоракунӣ, ду механизми хоҷагидорӣ мебошад. Бинобар ин мо ҳам ба имконияти худ, ҳам ба захираҳои ҳанӯз мавҷудаи капитализм, сарфи назар аз амиқ гардидани кризиси умумии капитализм ва торафт печидатар шудани гиреҳи зиддиятҳои он, ба таври объективӣ баҳо диҳем.

«Гурӯҳи дуюми зиддиятҳо ин зиддиятҳои дохилии худи олами капиталистианд»,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсӣ. Дар системаи зиддиятҳои дохилии капитализм зиддияти асосӣ зиддияти байни хусусияти ҷамъиятӣ доштани истеҳсолот ва шакли азхудкунии хусусии капиталистӣ мебошад. Ин чунон зиддият аст, ки ба ақидаи Ф. Энгельс, «аллакай аломатҳои он тамоми низоъҳои замони ҳозираро дорост», аз он «тамоми зиддиятҳое сар мезананд, ки тавассути онҳо ҷамъияти ҳозира ҳаракат мекунад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 19, саҳ. 214, 228). Ин таъриф, ки онро Ф. Энгельс дар асри XIX ифода карда буд, ба зиддияти асосии капитализм дар ҳамаи марҳалаҳои мавҷудияти ин тарзи истеҳсолот, аз ҷумла дар марҳалаи ҳозира, тааллуқ дорад. Бинобар ин дар Маърӯзаи сиёсӣ ба таҳлили моҳият ва шаклҳои асосии зуҳуроти зиддияти асосии капитализм бо назардошти омилҳои наве, ки онро тезу тунд мекунанд, диққати махсус дода шудааст. Зиддияти байни қувваҳои истеҳсолкунандаи хеле тараққиёфта ва моликияти хусусӣ пеш аз ҳама бо таъсири революцияи ҳозираи илмию техникӣ шиддат меёбад, ки дар шароити истеҳсолоти калони монополистӣ боиси кам шудани ҷои кор мегардад. Қисми асосии бекорон ба се маркази асосии империализм — ШМА, Европаи Ғарбӣ ва Япония (92 фоизи шумораи умумии бекорон дар мамлакатҳои тараққикардаи капиталистӣ) рост меояд. Ҳамбастаи ин антагонизми асосии синфӣ — байни буржуазия ва синфи коргар бештар тезу тунд мегардад. Комьёбиҳои илм ва техника мисли пештара чун воситаи пурзӯр кардани истисмори синфи коргар ва дигар табақаҳои меҳнаткаш истифода мешавад. Дар ШМА, гуфта шуд дар съезди XXVII партия, як фоизи оилаҳои аз ҳама сарватманд соҳиби боигарие мебошад, ки аз тамоми боигарии 80 фоизи оилаҳои камбизоат қариб якуним баробар зиёд аст. Ба синфҳо тақсим шудани ҷамъият қувват мегирад. Солҳои охир олигархияи молиявӣ ҳар чи бештар моҳияти иртиҷоии худро ошкор месозад ва ҳуҷуми он ба муқобили меҳнаткашон шадидтар ва калонтар мешавад.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия авҷи нави зиддиятҳои байниимпериалистӣ таъкид ва ба шаклҳои нави рақобати байни империалистӣ баҳои илмию назариявӣ дода шудааст. Пурзӯр шудани мавқеи монополияҳои трансмиллӣ дар нисбати монополияҳои байналхалқӣ (ки навъи иттифоқи капиталистҳои мамлакатҳои гуногун мебошанд) мавриди диққати махсус қарор гирифтааст. Монополияҳои трансмиллии ШМА, ки миқёси фаъолияти иқтисодиашонро бо маҳсули умумии миллии давлатҳои том қиёс кардан мумкин аст, далели ин даъво мебошанд.

Миқёси фаъолияти ширкатҳои трансмиллӣ, ки бисьёр вақт онҳоро «иқтисодиёти дуюм» ё «дублёрҳои хоҷагии америкоӣ» ном ме-

баранд, аслан дар давраи баъди ҷанг барпо шуда, назар ба ҳаҷми истеҳсолоти мамлакатҳои асосии капиталистӣ ду-се баробар зиёд буда, фақат аз Япония ақиб мемонад.

Дар съезди XXVII КПСС нуктаи нави назариявӣ роҷеъ ба дигар гиреҳи зиддиятҳо — зиддиятҳои байни ширкатҳои трансмиллӣ ва шакли миллии давлатии ташкили сиёсии ҷамъият ба миён гузошта шудааст. Аз як тараф, монополияҳои трансмиллӣ соҳибихтиёрии мамлакатҳои тараққикардаи капиталистиро суст мекунанд. Онҳо дар мавридҳое, ки ба худашон муфид бошад, усули танзими давлатиро фаъолона истифода мебаранд, вале агар дар фаъолияти давлатҳо хурдтарин хавфе барои фоидаҳои худ пай баранд, онро ба эътибор намегиранд. Аз тарафи дигар, монополияҳои трансмиллӣ, хусусан ширкатҳои ШМА, «роли ҷорикунандагони гегемонизми давлатӣ, ниятҳои ҷаҳонгирии қувваҳои ҳукмрони ин мамлакатро одатан фаъолона иҷро менамоянд». Дар асл, ин ҷо сухан аз хусуси шакли нави байналхалқии капитализми космополитӣ меравад.

Гиреҳи муҳими зиддиятҳои капитализми ҳозира муносибатҳои мутақобилаи се маркази асосии империализм — ШМА, Европаи Ғарбӣ ва Япония мебошад. Фишор ва ҳукмфармоии рӯирости ШМА, ки пеш аз ҳама манфиату мақсадҳои худи монополияҳои америконро ба асос мегиранд, ҳарчи бештар ба муқовимати сахти Япония ва Европаи Ғарбӣ дучор мешавад. Афзалияти иқтисодӣ ва технологие, ки ШМА то интиҳои солҳои 60-ум бар рақибони асосии худ доштанд, ба санҷиши ҷиддӣ, хусусан ба санҷиши Япония, дучор омад. Соли 1984, ки соли инкишофи даврӣ буд, ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти саноати ШМА 10,6 фоиз ва ҳаҷми воқеии содироти мол 6,2 фоиз афзуд, дар Япония бошад, мувофиқан 11,1 ва 15,4 фоиз зиёд шуд. Тамоюли устувори минбаъда мустаҳкам шудани мавқеъҳои монополияҳои Япония дар тараққии навтарин соҳаҳои саноат ва тасхири бозорҳои хориҷӣ ба мушоҳида мерасад.

Чунон ки дар съезди XXVII партия хотирнишон гардид, дар соҳаи ҳарбию сиёсӣ байни ҳукуматҳо ва доираҳои васеи ҷамъияти як қатор мамлакатҳо — шарикони ШМА ҳарчи бештар чунин савол мавриди баҳс қарор мегирад: оё сиёсати ҳозираи Америка бо тасаввуроти онҳо дар бораи амнияти худ мувофиқат дорад, оё ШМА даъвои «пешсафӣ» карда, корро аз ҳад нагузарондаанд? Шубҳае нест, ки дар мубориза ба муқобили системаи социалистӣ ҳар се маркази империализм якдилии нисбӣ зоҳир менамоянд. Аммо ШМА дигар наметавонанд умед банданд, ки Европаи Ғарбӣ ва Япония ба ҳукмфармоии Америка бар зарари манфиатҳои худ лаганбардорона итоат мекарда бошанд.

Гурӯҳи дигари зиддиятҳо ин зиддиятҳои байни империализм ва мамлакатҳову халқҳои тараққиёбанда аст. Мамлакатҳои тараққиёбанда собиқ мустамликаҳо ва ниммустамликаҳои империлизм мебошанд, ки дар онҳо зиёда аз 2 миллиард кас зиндагӣ мекунад. Империализм усулҳои навмустамликадориро истифода бурда тавонист, ки дар бисьёр маврид муносибатҳои пеш ташаккульёфтаи вобастагии **иқтисодиро наҷот диҳад, миқдори зиёди давлатҳои озодшударо ба худ тобеъ намояд ва системаи маккоронаи истисмори боигарии** миллии онҳоро барпо кунад. Оқибат ин мамлакатҳо ба минтақаи бенавоии саросар табдил ёфтанд. Дараҷаи даромади ҳар сари аҳолӣ дар мамлакатҳои озодшуда дар нисбати мамлакатҳои тараққикардаи капиталистӣ 11 баробар кам аст. Бесаводӣ ва ҷаҳолат, гуруснагӣ, дараҷаи мудҳиши фавти кӯдакон ва касалиҳо, ки садҳо миллион касро ба ҷанги худ медароранд,— чунинанд нишонаҳои хоси тараққии ин мамлакатҳо, ки гунаҳкори ин ҳама империализм мебошад.

Дар талаву тороҷ кардани мамлакатҳои тараққиёбанда бештар аз ҳама ШМА пешдастӣ мекунанд. Фақат дар даҳсолаи охир фоидае,

ки ширкатҳои ШМА аз мамлакатҳои тараққиёбанда ситондаанд, назар ба маблағи гузоштаи онҳо чор баробар, фоидаи монополияҳои ШМА дар Америкаи Лотинӣ ва ҳавзаи баҳри Қариб дар ҳамин давра назар ба маблағи гузоштаашон бештар аз ҳашт баробар зиёд буд.

Тараққии иқтисодиёти мамлакатҳои озодшуда ба сабаби бисьёр қарздор буданашон боздошта мешавад, чунки онҳо қисми бештари маҳсулоти баровардаашонро барои пардохти ин қарзҳо сарф мекунанд. Ин манбаи муҳими воситаҳоест, ки ба империализм имкон медиҳад, шиддати социалиро паст кунад ва баъзе табақаҳои меҳнаткашонро харида гирад. Бесабаб нест, ки дар мамлакатҳои тараққикарда музди кори ҳарсоата дар нисбати музди кори якрӯзаи коргарони мамлакатҳои тараққиёбанда дар баъзе мавридҳо чандин баробар зиёд мебошад. Ин сарчашмаи нодири афзоиши доимии хароҷоти ҳарбист. Дар съезди XXVII КПСС қайд шуд, ки «қарзи се триллион доллари ин мамлакатҳо ва дар давоми даҳсолаи охир бештар аз як триллион доллар афзудани хароҷоти ҳарбии ШМА бо якдигар бегуфтугӯ алоқаманд мебошад. Мувофиқати бештар аз 200 миллиард долларе, ки ҳар сол аз давлатҳои тараққиёбанда ситонда мешавад, аслан бо чунин ҳаҷми бюҷети ҳарбии солҳои охири ШМА низ тасодуфӣ нест. Бинобар ин милитаризм ба нигоҳ дошта мондан ва бераҳмонатар гардондани системаи истисмори бераҳмонаи навмустамликадорӣ бевосита манфиатдор аст».

Вусъати амалиёти муштараки мамлакатҳои қарздор дар ҷабҳаи байналхалқӣ империалистонро ба ташвиш меоварад. Онҳо медонанд, ки чунин муносибатҳо беохир идома ёфта наметавонанд. Лекин қувваи ҳарбӣ, ки ШМА ва иттифоқчиёнашон барои муҳофизати монополияҳо ва комплекси ҳарбию саноатӣ ва пешгирии дигаргунсозиҳои минбаъдаи прогрессивӣ дар мамлакатҳои озодшуда ба он умед мебанданд, вазъиятро танҳо мураккаб гардонида, боиси ҷанҷолҳои нав шуда метавонад. «Халтаҳои пул ба қуттии пур аз борут табдил ёфтанашон мумкин аст. Дер ё зуд капитализм маҷбур мешавад, ки ё сиёсати зӯроварию ғоратгарии бешармона, ё ин ки имкониятидар асоси одилона ҳамкорӣ карданро пеш гирад»,— гуфта шуд дар съезди XXVII КПСС.

Иттифоқи Советӣ ва мамлакатҳои социалистии дигар тимсоли ҳамкории муфидро бо мамлакатҳои тараққиёбанда нишон медиҳанд. Шумораи мамлакатҳои озодшудае, ки бо онҳо СССР ҳамкории иқтисодӣ ва илмию техникӣ дорад, аз 18-тои соли 1960 ҳоло ба 70-то расидааст. Бо мадади СССР дар ин мамлакатҳо бештар аз 1800 корхонаи саноат, станцияи электр, иншооти гидротехникӣ, объекти хоҷагии қишлоқ ва дигар объектҳои хоҷагии халқ бунёд гардиданд. Иттифоқи Советӣ ба мамлакатҳои тараққиёбанда дар тайёр кардани 1,6 миллион нафар мутахассисони соҳибихтисос ёрӣ мерасонад. Инкишофи бомуваффақияти робитаҳои тиҷоратию иқтисодӣ ва илмию техникии байни мамлакатҳои социалистӣ ва тараққиёбанда, ки бар принципҳои демократӣ ва фоидаи тарафайн асос ёфтаанд, омили муҳими беҳдошти вазъи ҷаҳон мебошад.

Съезди XXVII КПСС инчунин як гурӯҳи зиддиятҳои миқьёси умумиҷаҳониро мавриди таҳлил қарор дод, ки ба худи асоси мавҷудияти тамаддун дахл доранд. Сухан пеш аз ҳама дар бораи олудашавии муҳити зист, ҳавзаи ҳаво ва уқьёнусҳо, камшавии сарватҳои табиат меравад.

Далели дӯстдоштаи идеологҳои буржуазӣ ба нафъи назарияи «конвергенция» чунин тезис аст, ки олудашавии муҳити зист дар шароити революцияи илмию техникӣ ҳам ба капитализм ва ҳам ба социализм хос мебошад. Воқеан, ин проблемаи умумибашарист. Лекин шароитҳои социалию иқтисодӣ, шаклу усулҳои ҳалли он дар мамлакатҳои социалистӣ ва капиталистӣ тафовутҳои принципӣ доранд.

К. Маркс навишта буд, ки «маданият — агар ба таври стихиявӣ инкишоф ёбад ва бошуурона идора нашавад,... баъди худ биёбонро боқӣ мегузорад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷ. 32, саҳ. 45). Ба қонунҳои стихиявии бозори капиталистӣ тобеъ гаштани революцияи илмию техникӣ таъсири зиёновари пешрафти онро ба муҳити зист тақвият медиҳад ва муборизаро бар зидди ин таъсир душвор мегардонад. Ҷаҳони социалистӣ, ки дар он воситаҳои истеҳсолот ва сарватҳои табиат моликияти ҷамъиятӣ буда, хоҷагӣ аз рӯи план пеш бурда мешавад, барои муҳофизати табиат аз таъсири зиёновари истеҳсолоти ҳозираи индустриалӣ, инчунин барои истифодаи оқилонаву комплексии сарватҳои табиат имконоти хеле бештаре дорад.

Олудашавии муҳити зист хусусияти умумиҷаҳониро дорост, аз ин рӯ танҳо бо ҷидду ҷаҳди умумии тамоми мамлакатҳо ва халқҳо дар мубориза барои муҳофизати табиат муваффақият ба даст овардан мумкин. Аммо капитализм дар ин роҳ як олам монеаҳо мегузорад — мухолифати манфиатҳои монополияҳои мухталиф, рақобати байналхалқӣ, ихтилофоти байни миллатҳо. Муборизаи доимии ду тамоюл дар муносибат бо системаи социалистӣ низ аз ин шумор аст: тамоюли вусъат ёфтани ҳамкорӣ, ки аз худи тараққиёти қувваҳои ҷаҳонии истеҳсолкунанда сар мезанад ва тамоюли бойкот кардани давлатҳои социалистӣ. Аммо он факт торафт аён мешавад, ки барои муҳофизати муҳити зист алҳол ва дар оянда манфиатҳои моликияти хусусидориро ба манфиати умумиинсонӣ тобеъ кардан зарур аст.

Ҳамин тариқ, зиддиятҳои асосии ҷаҳони ҳозира, ки дар съезди XXVII КПСС аз мавқеи марксистӣ-ленинӣ мавриди таҳлил қарор гирифтанд, бо моҳияти худ чунин хулосаи съездро ҳамаҷониба тасдиқ менамоянд: «Проблемаҳо ва кризисҳое, ки олами капитал аз сар гузаронида истодааст, дар қаъри худи вай пайдо шуда, натиҷаи қонунии зиддиятҳои дохилии антагонистии ҷамъияти кӯҳнаанд. Ба ин маъно капитализм дар аснои тараққӣ ёфтан худаш худашро инкор мекунад».

Асосҳ ин «худинкоркунӣ» камолоти шароитҳои моддиест, ки ба пайдоиши заминаҳои объективии иқтисодӣ, социалию сиёсӣ ва маънавӣ барои бо муносибатҳои социалистӣ иваз кардани муносибатҳои капиталистӣ мусоидат мекунад.

Дарки амиқи нуктаву хулосаҳое, ки дар ҳуҷҷатҳои съезд дар бораи зиддиятҳои ҷаҳони ҳозира баён ёфтаанд, шарти ҳатмии дуруст фаҳмидани ҳақиқату пешомадҳои инкишофи ҷаҳон аст.

# АППАРАТИ ПАРТИЯВӢ ВА ТАШКИЛИ НАЗОРАТ

*Т. ШАРИФОВ,*
*мудири шӯъбаи ташкилии комитети партиявии райони Файзобод*

Меҳнаткашони райони Файзобод, чун тамоми одамони советӣ, дар роҳи иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ ва сиёсӣ, ки съезди XXVII партия, Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС ба миён гузоштанд, ғайратмандона меҳнат мекунанд. Қорҳои миқьёсан калону масъулиятнок дар пешанд. Ин талаб мекунад, ки саъю кӯшиши коммунистон ба куллан аз нав сохтани тамоми кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ, минбаъда баланд бардоштани дараҷаи ташкили назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳои қабулшуда равона карда шавад. Ҳанӯз В. И. Ленин қайд карда буд, ки тафтиши иҷро дар баробари хоста гирифтану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо асоси фаъолияти ташкилотҳои партиявӣ, асоси зиёд кардани самараи кори партиявӣ мебошад. **«Одамҳоро тафтиш кардан ва иҷрои ҳақиқии корро тафтиш кардан,**— таълим медод ӯ,— ҳозир ҷони тамоми кор, ҷони тамоми сиёсат дар ҳамин аст, боз як бор дар ҳамин, танҳо дар ҳамин аст. Ин кори якчанд моҳ набуда, кори яксола набуда, балки кори чандинсола аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 33, саҳ. 229). Ба муносибати афзоиши миқьёси сохтмони хоҷагию маданӣ, мураккабии вазифаҳое, ки партия ва халқ иҷро менамоянд, ин нишондод аҳамияти махсус пайдо мекунад.

Комитети партиявии райони Файзобод кӯшиш менамояд, ки алоқаи зичи кори амалиро оид ба иҷрои директиваҳои партия ва ҳукумат, инчунин қарорҳои худ ва назорат таъмин карда, тафтиши иҷроро мунтазамона ва оперативӣ гардонад. Ин дар ҳуҷҷатҳое, ки дар пленумҳо, маҷлисҳои бюрои комитети районии партия, маҷлисҳои фаъолони партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ қабул карда мешаванд, ифода меёбад.

Дар солҳои охир дар комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ системаи муайяни назорат ва тафтиши иҷро муқаррар шудааст. Гарчанде ки он ҳанӯз мукаммал набошад ҳам, вале натиҷааш ҳис карда мешавад. Ҳар ҳафта дар ҷамъомади коркунони аппарати комитети районии партия, ки ба он котибони штатии комитетҳои партиявӣ таклиф карда мешаванд, ахбороти мудири шӯъбаи умумӣ дар бораи кори баҷоовардаи шӯъбаҳо оид ба назорат ба иҷрои қарорҳои қабулшуда шунида, дар шӯъбаҳо моҳе ду маротиба рӯзи назорат гузаронида мешавад. Чунин чорабиниҳо ба риояи мӯҳлати муқарраршуда, кам кардани шумораи қарорҳое, ки иҷрояшон зери назорат аст, мусоидат мекунанд.

Комитети районии партия диққати ташкилотҳои партиявиро ба васеъ ва самаранок истифода бурдани шаклҳои гуногуни назорати партиявӣ ҷалб менамояд. Рафти иҷрои ин ё он қарори партия ва ҳукумат дар пленумҳо, маҷлисҳои фаъолони партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мунтазам муҳокима карда, вазъияти кор дар маҳалҳо ҳаматарафа омӯхта, ахбороти коркунони роҳбарикунанда дар бюро ва маҷ-

лисҳои партиявӣ шунида, коммунистон аз корҳои ба ҷо овардашуда ва иҷрои таклиф ва мулоҳизаҳои баёнкардаи онҳо хабардор карда мешаванд. Ҳар яки ин шаклҳо ҷиҳатҳои мусбати худро дошта, нафъи калон мебахшанд: барои ба ташкили назорат ҷалб кардани фаъолони партиявӣ, сари вақт ошкор намудани камбудиҳо, муайян намудани тадбирҳои самараноки бартараф кардани онҳо имконият пайдо мешавад.

Комитети районии партия ба иҷрои қарорҳои партиявӣ назорат намуда, чунин нишондоди лениниро ба роҳбарӣ мегирад, ки дар силсилаи вазифаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ ҳамеша бояд вазифаҳои асосӣ муайян карда шаванд. Масъалаҳои минбаъда зиёд намудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, тезонидани прогресси илму техника, беҳтар кардани сифати маҳсулот, такмили идоракунии хоҷагии халқ ва ғайра дар маркази диққати он мебошанд.

Солҳои охир комитети районии партияро вазъияти соҳаи чорводорӣ ба ташвиш меовард. Барои бартараф намудани қафомонии ин соҳаи барои район муҳим чораҳои таъсирбахш дидан зарур буд. Қарор дода шуд, ки пеш аз муҳокима намудани ин масъала дар пленуми комитети районии партия тайёрии пухта дида шавад. Комиссияи махсуси комитети районии партия бо иштироки мутахассисони республика дар зарфи як моҳ вазъиятро дар маҳалҳо омӯхт. Пленуми комитети районии партия диққати ташкилотҳои партиявӣ, органҳои маҳаллии советӣ ва хоҷагиро ба натиҷаҳои тафтиш ҷалб намуд. Вай қайд намуд, ки яке аз сабабҳои асосии қафомонии ин соҳа нарасидани миқдори зарурии хӯрокӣ мебошад ва ба ин муносибат вазифа гузошт, ки майдони кишти ҷуворимакка барои дон ва силос, инчунин зироати мобайнӣ васеъ карда шавад.

Роҳи сермаҳсул гардондани чорво ҳамчун вазифаи якумдараҷа муайян карда шуд ва комитети районии партия барои иҷрои он кори ташкилотчигӣ ва сиёсиро вусъат дод. Қарори пленум дар ҳамаи ташкилотҳои партиявие, ки бо истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ алоқамананд, муҳокима намуда, тадбирҳои конкретӣ андешида шуданд. Комитети районии партия рафти иҷрои қарорро борҳо мавриди муҳокима қарор дод.

Ин кор натиҷаҳои дилхоҳ бахшид. Соли гузашта майдони кишти ҷуворимакка дар район 773 гектарро ташкил кард, аз ҳар гектар 61,6 центнерӣ дони ҷуворимакка, 336 центнерӣ пояи силосбоб гирифта шуд. Дар 294 гектар замин зироати мобайнӣ кишт карда шуд, ҳол он ки се сол аз ин пеш кишти чунин зироати хӯрокӣ хеле кам буд. Дар вақти ҳозира чорво аз хӯрокӣ танқисӣ намекашад.

Чорводорони район супоришҳои планро оид ба тайёр намудани ҳамаи навъҳои маҳсулот иҷро карда, дар соли 1985 аз рӯи ҷамъбасти зимистонгузаронии чорво дар мусобиқаи социалистии умумииттифоқӣ ғолиб баромаданд. Бояд гуфт, ки ин муваффақият ба андозаи калон ба туфайли дуруст ба роҳ мондани назорат ва тафтиши иҷро таъмин гардид, ки он ба мустаҳкам шудани интизоми партиявию давлатӣ, афзудани масъулияти кадрҳо, роҳбарони ҳамаи звеноҳо барои софдилона иҷро кардани вазифаҳояшон, кори бомуваффақияти коллективҳои меҳнатӣ мусоидат намуд.

Ҳар як қарори партиявӣ бояд қувваи сафарбаркунанда дошта бошад. Он дар навбати аввал ба коммунистон, ба ононе дахл дорад, ки мувофиқи қонуни ҳаёти партиявӣ барои татбиқ намудани сиёсати КПСС аҳд карда, одамонро аз паси худ мебаранд. Коммунистон сардори бригадаи ҷуворимаккапарварӣ депутати Совети Олии РСС Тоҷикистон Бибигул Каримова, сардори бригада Ҷумъагул Қамчинова ва бисьёр дигарон дар район аз ҷумлаи роҳбароне мебошанд, ки маҳорати ташкилотчигӣ дошта, ба кори супурдашуда дилсӯзона муносибат мекунанд, мушкилиҳоро устуворона бартараф менамоянд, бо одамон кор карда метавонанд.

Дар бораи беҳтар намудани кори чунин соҳаи мураккаб, монанди

сохтмони асосӣ, низ ғамхории калон зоҳир карда мешавад. Дар айни замон дар территорияи район чор ташкилоти бинокорӣ амал мекунад. Бинокорон дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум бисьёр корҳоро ба ҷо оварданд: бештар аз 130 миллион сўмина корҳои пудратӣ иҷро карда, 78 миллион сўмина фондҳои асосӣ ба истифода доданд, зиёда аз 149 миллион сўм маблағгузории асосӣ, аз ҷумла дар корҳои сохтмону монтаж 123 миллион сўм азхуд карда шуданд.

Ба муносибати вусъат ёфтани сохтмони калонтарин дар Осиёи Миёна ГЭС-и Роғун дар панҷсолаи ҷорӣ ҳаҷми маблағгузории асосӣ хеле меафзояд. Фақат соли оянда он 80 миллион сўмро ташкил мекунад. Комитети районии партия, албатта, ба ин соҳаи муҳим диққати ҳаррўза медиҳад. Бинокорон супориши соли охирини панҷсолаи ёздаҳумро бомуваффақият ҷамъбаст намуда, соли аввали панҷсолаи навро ҳам нағз сар карданд. Бинокорони ГЭС-и Роғун низ нишондиҳандаҳои хуби истеҳсолӣ ба даст оварданд.

Масъалаи сохтмони асосӣ дар пленумҳо, маҷлисҳои бюроҳои комитети районии партия муҳокима гардиданд. Доир ба кори управленияи сохтмони «Роғунгэсстрой» ва управленияи махсусгардондашудаи «Гидроспецстрой» қарорҳои алоҳида қабул карда шудаанд, ки рафти иҷрои онҳо зери назорати доимӣ мебошанд. Штаби оперативии назорат ба кори сохтмон, ки ба он котиби дуюми комитети районии партия П. И. Шмараев роҳбарӣ мекунад, ба маркази мутобиққунӣ мубаддал гардидааст.

Комитети районии партия аз вазъияти дигар соҳаҳои хоҷагии халқ — савдо, хизмати маишӣ, алоқа ва ғайра низ доимо хабардор шуда меистад. Бо мақсади омўхтани масъалаҳо ва дар маҳалҳо расондани ёрии амалӣ аз ҳисоби фаъолони интихобии партиявӣ комиссияю гурўҳҳо ташкил карда шудаанд. Бо вуҷуди ин қарорҳои қабулкардаи як қатор ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ чандон конкретӣ ва таъсирнок нестанд, баъзан онҳо саросема ва аз тарафи як кас тайёр карда шуда, дар онҳо фикру мулоҳизаҳои фаъолон ба ҳисоб гирифта намешаванд. Дар чунин ҳолат иҷрои онро ташкил ва тафтиш кардан амри маҳол аст. Масалан, таҳлил нишон дод, ки дар ташкилотҳои партиявии колоннаи сайёри механиконидашуда, совхози ба номи Ҳамза, мактаби миёнаи № 19 ва дигар ташкилотҳо қариб 80 фоизи пунктҳои қарорҳои қабулшударо тафтиш кардан душвор аст. Ҳамин буд, ки комитети районии партия кори ин ташкилотҳои партиявиро таҳти назорат гирифт ва ба онҳо ёрии амалӣ мерасонад.

Дар кори назорат ва тафтиши иҷро, дар ҳаёт татбиқ намудани тадбирҳои андешидашуда ба маълумоти иҷрокунандагони бевосита расондани қарорҳо аҳамияти калон дорад. Дар ин бобат дар мо системаи муайян ҷорӣ карда шудааст: бо котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ маҷлисҳо, рўзи котибон гузаронида, дар саҳифаҳои газетаи районии «Меҳнати коммунистӣ» материалҳо чоп карда мешаванд. Вале, мутаассифона, фактҳое ҷой доранд, ки хабардоркунӣ 10—15 рўз кашол меёбад. Ба ин сусткорӣ дар зиёд кардани нусхаҳои ҳуҷҷатҳо, бепарвогии баъзе котибони ташкилотҳои партиявӣ ва дигар сабабҳо таъсир мерасонанд.

Чунин фактро ҳам қайд кардан лозим аст, ки комитетҳои партиявии алоҳида барои тайёр намудани қарорҳо қувваи зиёдеро сарф карда, аммо назоратро ба рафти иҷрои онҳо фаромўш мекунанд. Ба ин комитети партиявии совхози «Октябрь» (котибаш А. Иззатов) мисол шуда метавонад. Котиби комитети партиявии совхози ба номи Орҷоникидзе И. Дилшодов бошад, роҳи дурусти корро пеш гирифтааст. Вай ҷавони серғайрат, мутахассиси хоҷагии қишлоқ мебошад. Ба ташкилоти партиявӣ ҳамааш шуда як сол боз сарварӣ кунад ҳам, вале худро ҳамчун ташкилотчии моҳир нишон додааст. Ба ў таҷрибаи Р. Тағоев низ ёрӣ расонд, ки пеш дар совхоз котиби комитети партиявӣ буду холо

раиси комиссияи назорати партиявии назди комитети районии партия шуда кор мекунад. Дар ин ташкилоти партиявӣ тартиби аниқи назорат ба иҷрои қарорҳои органҳои болоӣ ва қарорҳои худ ҷорӣ карда шудааст. Аз рӯи ҳуҷҷатҳои органҳои болоӣ тадбирҳо андешида, мӯҳлати иҷрояшон муайян карда мешавад, қарорҳо танҳо баъди тафтиши иҷрои онҳо ва дар маҷлиси комитети партиявӣ муҳокима кардани ҷамъбасти корҳои ба ҷо овардашуда аз назорат соқит мешаванд. Комитети районии партия ин ташкилоти партиявиро барои гузаронидани семинари котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ оид ба масъалаи ташкили назорат ва тафтиши иҷро ҳамчун база тасдиқ кардааст.

Дар кори назорат ва тафтиши иҷро амалияи шунидани ахбороту ҳисоботи коммунистон, хусусан роҳбарон, дар бюро, пленуми комитети районии партия, маҷлисҳои партиявӣ торафт паҳн мегардад. Масалан, дар вақтҳои охир дар бюро ва пленумҳо ҳисоботи директори заводи зотпарварӣ Ш. Х. Абдураҳмонов дар бораи кори тарбиявӣ дар коллектив, прокурори район А. Ш. Нуров оид ба пурзӯр намудани мубориза бо торочкунандагони моликияти социалистӣ, порахӯрӣ ва савдогарӣ, сардори иттиҳодияи районии «Сельхозтехника» И. И. Марченко дар бораи истифодаи техникаи хоҷагии қишлоқ ва дигарҳо шунида шуданд. Фақат соли гузашта бештар аз 250 нафар коммунистон дар маҷлисҳои ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҳисобот доданд. Муҳокимаи серталабона, чун қоида, ба баланд шудани роли авангардии коммунистон дар истеҳсолот ва ҳаёти ҷамъиятӣ, масъулияти кадрҳои роҳбарикунанда барои иҷрои вазифаи хизматӣ ва партиявӣ таъсири мусбат мерасонад. Вале принципиалонаю конструктивона баҳо додан ба зуҳуроти манфии мавҷуда дар фаъолияти баъзе ташкилотҳои партиявӣ ҳукми қонунро нагирифтааст, аз ин рӯ, ба комитети районии партия лозим меояд, ки барои вусъати танқиду худтанқидкунӣ, татбиқи услуби ленинии кор ғайрати зиёде сарф кунад.

Барои таъсирнок гардидани назорат ва тафтиши иҷро такья кардан ба омма, ба ҳисоб гирифтани дониш ва таҷрибаи одамон, муносибати диққаткорона ба танқид аҳамияти калон дорад. Комитети районии партия ин принципи муҳими ҳаёти партиявиро ба роҳбарӣ гирифта, алоқаи худро бо омма ҳарҷониба мустаҳкам менамояд. Бо ин мақсад вохӯрии котибон, аъзоёни бюрои комитети районии партия, гурӯҳҳои махсуси роҳбарони ташкилотҳои районӣ бо меҳнаткашон бевосита дар маҳалҳои аҳолинишин ташкил карда мешавад, ки ин нафъи калон мебахшад. Дар район чунин шакли кори байни одамон, монанди Рӯзи мактубҳои кушода, вохӯрӣ дар гирди «мизи мудаввар» низ васеъ истифода бурда мешаванд, ки дар онҳо меҳнаткашон аз рафти иҷрои қарорҳои партия ва ҳукумат, тараққиётиояндаи район хабардор мешаванд, оид ба масъалаҳои гуногун фикру мулоҳизаҳои худро баён мекунанд. Масалан, дар аввалҳои ҳамин сол чунин вохӯрӣ бо бинокорони ГЭС-и Роғун барпо гардид. Дар он як қатор мулоҳизаҳои танқидӣ ва оид ба тезонидани суръати сохтмон, беҳтар намудани шароити социалию маишии бинокорон таклифҳои муфид баён карда шуданд. Дар комитети районии партия барои иҷрои онҳо плани чорабиниҳо тартиб дода шудааст, ки рафти иҷрои онҳо дар маҷлиси бюрои комитети районии партия муҳокима карда шуд. Ҳоло қисми зиёди таклифҳои бинокорон иҷро гардиданд.

Дар ташкили иҷрои қарорҳои қабулшуда, таъсирноку бештар оммавӣ гардидани назорат роли Советҳои депутатҳои халқӣ калон аст. Мутаассифона, на ҳамаи Советҳо дар ин кор бояду шояд иштирок мекунанд. Масалан, ҳангоми омӯхтани мактубу аризаҳои ба комитети районии партия омадаи гражданинҳо маълум шуд, ки бисьёрии онҳо аз сокинони қишлоқи Мискинобод мебошанд. Бинобар ин кори комитети иҷроияи Совети қишлоқи мазкур бо мактуб, ариза ва мурочиати даҳонии гражданинҳо омӯхта, дар бюрои комитети районии партия му-

ҳокима карда шуд. Дар рафти муҳокима бисьёр камбудиҳо, фактҳои беэътиноӣ ба аризаю таклифҳои меҳнаткашон ошкор карда шуданд, ки ин боиси органҳои болоиро мактубборон намудани онҳо мегардид. Ҳозир дар ин ҷо кор беҳтар шуда истодааст, Совети қишлоқ хулосаи даркорӣ баровардааст.

Дар кори ташкилоти партиявии район масъалаи ба фаъолияти маъмурият назорат кардани ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ мавқеи калонро ишғол менамояд. Чунон ки таҳлили вазъияти кор дар маҳалҳо нишон дод, бисьёр ташкилотҳои партиявӣ ҳуқуқҳои уставии худро нағз мефаҳманд ва аз онҳо асосан дуруст истифода мебаранд. Дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ барои назорат ба фаъолияти маъмурият 32 комиссия барпо карда шудааст, ки ба ҳайати онҳо бештар аз 100 нафар коммунистон дохил мешаванд. Чунин комиссияҳо дар ташкилотҳои партиявии совхози ба номи Орҷоникидзе, управлениям сохтмони «Роғунгэсстрой», управлениями махсусгардондашудаи «Гидроспецстрой» ва ғайра фаъолона амал мекунанд. Дар баробари ин бояд гуфт, ки на ҳамаи комиссияҳо фаъоланд, як қисми аъзоёни онҳо дар ин кор таҷрибаи кофӣ надоранд. Аз ин рӯ, комитети районии партия бо котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва раисони комиссияҳо семинар гузаронд. Албатта, фаъолияти комитети районии партия бо ин маҳдуд намешавад. Мо бояд дар маҳалҳо ба онҳо ёрии амалӣ расонем. Хулласи калом, дар пеш корҳои зиёде хастанд.

Мо нағз мефаҳмем, ки корамон оид ба сари вақт ва аниқ иҷро намудани қарорҳои органҳои болоӣ ва қарорҳои худ ба талабҳои съезди XXVII КПСС ҳанӯз пурра ҷавоб дода наметавонад. Вақтҳое мешаванд, ки баъд аз дастрас шудани директиваҳои органҳои болоӣ, қарорҳои комитети районии партия дар маҳалҳо бахри иҷрои онҳо бояду шояд кор бурда намешавад. Дар натиҷа баъзе қарорҳо қисман ё тамоман иҷро нашуда мемонанд. Масалан, вазъияти ҳозираи кори муҳофизат кардани моликияти социалистӣ моро қонеъ кунонда наметавонад. Гарчанде ин масъала дар пленум ва бюрои комитети районии партия, маҷлисҳои партиявӣ борҳо муҳокима шуда бошад ҳам, комитети районии партия зарур мешуморад, ки бори дигар бо ин масъала машғул шавад.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум дар назди меҳнаткашони райони мо вазифа меистад, ки дар ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ корҳои миқьёсан калонеро ба ҷо оваранд. Барои амалӣ гардидани нақшаҳоямон дар баробари дигар тадбирҳои андешидашуда муҳим аст, ки принципҳои ленинии назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳо дар ҳамаи участкаҳои фаъолияти органҳои партиявӣ, советӣ ва хоҷагӣ бемайлон ба амал бароварда шаванд, то ки масъулияти кадрҳои роҳбарикунанда барои кори супурдашуда, иҷрои қарорҳои партия ва ҳукумат баланд гардад. Комитети районии партия, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ҷидду ҷаҳди худро маҳз ба ҳамин равона мекунанд.



# ПАНҶСОЛАИ ДУВОЗДАҲУМ — ПАНҶСОЛАИ ДИГАРГУНИИ ҚАТЪӢ ДАР ТАРАҚҚИЁТИ СОЦИАЛИЮ ИҚТИСОДИИ МАМЛАКАТ

**Машғулияти якум дар ҳамаи шаклҳои таълими сиёсӣ ва иқтисодӣ ба мавзӯи «Панҷсолаи дувоздаҳум — панҷсолаи дигаргунии қатъӣ дар тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат» бахшида мешавад. Мо чопи материалҳои оид ба омӯзиши курсро бо мақолаи доктори илми иқтисодӣ Н. ҚАЮМОВ оғоз менамоем.**

Съезди XXVII КПСС дар ҳаёти мамлакатамон барҳақ воқеаи дорои аҳамияти калони таърихӣ гардид. Съезд натиҷаҳои солҳои охирро ҷамъбаст намуда, роҳи стратегиеро муайян кард, ки ба талаботи дигаргунии қатъӣ дар тараққиёти ҷамъияти советӣ мувофиқ аст.

Съезд ба муваффақиятҳои барҷастае, ки дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ ба даст оварда шудаанд, баҳои сазовор дода, камбудию тамоюлоти манфии пеш аз ҳама дар соҳаҳои иқтисодӣ ва социалӣ ҷойдоштаро нишон дод. «Таҷрибаи амалӣ,— навишта буд В. И. Ленин,— ба эътибор гирифта шавад, то ки чизҳои зарарнок дур партофта, ҳамаи чизҳои пурқимат гирд оварда шаванд, як қатор тадбирҳои наздиктарини амалӣ муайян намуда, ҳатман ба амал бароварда шаванд...— мо вазифаҳои давраи ҳозира ва вазифаҳои съезди партиявиро ана ҳамин тавр мефаҳмем» (Куллиёт, ҷилди 40, саҳ. 144). Съезди партия ин нишондоди Ленинро ба роҳбарӣ гирифта, роҳу усулҳои иҷрои вазифаҳои мураккабу миқёсан калони дарпешистодаро муайян кард.

Асоси моддии муваффақ шудан ба сифати нави тараққиёти иқтисодӣ, ба роҳи интенсификация гузаронидани соҳаҳои хоҷагии халқ қатъиян тезонидани прогресси илму техника ва дар амалия ҷорӣ намудани натиҷаҳои он мебошад. Тамоми хоҷагии халқ бо техникаи нав таҷҳизонида хоҳад шуд, ки ин имкон медиҳад базаи моддию техникии ҷамъият сифатан дигаргун сохта, иқтисодиёт ба пояи принципан нави илмӣ — техникӣ ва ташкилӣ-иқтисодӣ бардошта шавад. Ин, чунон ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди партия қайд карда шудааст, «калиди ҳалли ҳамаи проблемаҳои мо — проблемаҳои наздик ва перспективӣ, иқтисодӣ ва социалӣ, сиёсӣ ва идеологӣ, дохилӣ ва берунӣ мебошад». Моҳияти суръатфизоӣ дар сифати нави тараққиёт аз ин иборат аст: интенсификацияи ҳарҷонибаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар асоси прогресси илму техника, азнавсозии структураи иқтисодиёт, шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонии аҳли меҳнат. Тезонидани тараққиёт ҳамчунин гузаронидани сиёсати фаъолонаи социалӣ, собитқадамона пойдор гардондани принципи адолати социалистиро дар назар дорад.

Ҳозир иқтисодиёти советӣ ба дараҷае расидааст, ки тараққиёти минбаъдаи босуръати он танҳо дар асоси сифатан тағйир додани ҳамаи омилҳои истеҳсолот, гузаштан аз нишондиҳандаҳои миқдорӣ ба нишондиҳандаҳои сифатӣ, аз натиҷаҳои мобайнӣ ба натиҷаҳои ни-

ҳой, аз зиёд кардани ресурсҳои истеҳсолӣ ба истифодаи самаранокии онҳо имконпазир аст. Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда мешавад, ки «дар интенсификацияи истеҳсолот дигаргунии куллӣ ба амал овардан, диққати ҳар корхона, ҳар соҳаро ба пурра ва дар навбати аввал истифода бурдани омилҳои сифатии пешрафти иқтисодӣ ҷалб кардан лозим меояд. Бояд гузаштан ба иқтисодиёти аълоташкил ва олисамараи дорои қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолии ҳаматарафа тараққиёфта, механизми хоҷагидории хуб ташкилёфта таъмин карда шавад».

Татбиқи ин нуктаи программавии партия имкон медиҳад, ки аллакай дар 15 соли наздик ҳаҷми даромади миллӣ ду баробар афзун гардонда, потенциали иқтисодие барпо карда шавад, ки вай ба потенциали дар тамоми солҳои мавҷудияти Ҳокимияти Советӣ андӯхташуда тақрибан баробар аст. Суръати афзоиши даромади миллӣ соле ба ҳисоби миёна аз 3,1 фоизи панҷсолаи ёздаҳум дар панҷсолаи чордаҳум ба 5 фоиз мерасад. Дар натиҷа даромади миллии истеҳсолшуда ба ҳисоби пул дар ин давра тақрибан 12 триллион сӯмро ташкил мекунад. То соли 2000-ум ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ 2,3—2,5 баробар зиёд карда хоҳад шуд. Ин имкон медиҳад, ки аз рӯи ин нишондиҳанда ба дараҷаи баландтарини ҷаҳонӣ расида гирем.

Дар татбиқи сиёсати иқтисодии партиямон панҷсолаи дувоздаҳум роли махсус мебозад. Вай назар ба се панҷсолае, ки то охири аср тай карда хоҳанд шуд, мураккабтарин ва аз бисьёр ҷиҳат ҳалкунанда аст, чунки маҳз он бояд таҳкурсии мустаҳками тамоми корҳои ояндаро гузорад.

Дар тараққии иқтисодиёти мамлакат РСС Тоҷикистон низ саҳми муайян мегузорад. Чунон ки дар пленуми III КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд гардид, дар панҷсолаи дувоздаҳум ба ҳисоби миёна суръати афзоиши маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ назар ба 3,2 фоизи панҷсолаи гузашта соле 4,3 фоиз, даромади миллӣ бошад, мувофиқан 4,3 ва 3,0 фоизро ташкил медиҳад. Зимнан суръати афзоиши маҳсулоти саноат 1,2 баробар, дар хоҷагии қишлоқ бошад, 1,5 баробар зиёд мешавад. Қисми зиёди афзоиши маҳсулот аз ҳисоби зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат ба даст оварда мешавад.

Ин супоришҳо басо калонанд. Онҳо аз ҷиҳати мураккабию миқьёсашон асло ба супоришҳое, ки пештар ба ҷо оварда мешуданд, баробар нестанд. Иҷрои вазифаҳо боз аз он ҷиҳат мураккаб мешавад, ки солҳои охир суръати тараққиёти истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар республика хеле суст шуд. Чунончи, агар дар солҳои панҷсолаи ҳаштум суръати афзоиши даромади миллӣ ба ҳисоби миёна соле 6,5 фоизро ташкил дода бошад, пас дар панҷсолаи нӯҳум 5,9 фоиз, дар панҷсолаи даҳум 4,8 фоизро ташкил дод. Нишондиҳандаҳои тараққиёти иқтисодии республика махсусан дар панҷсолаи ёздаҳум паст буданд. Дар солҳои 1981—1985 даромади миллии истеҳсолшуда дар мамлакат 19 фоиз, дар РСС Тоҷикистон 16,3 фоиз афзуд. Аҳолии республика бошад, бештар аз 15 фоиз, дар мамлакат фақат 0,6 фоиз афзуд. Дар натиҷа нишондиҳандаи даромади миллии истеҳсолшуда ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ нисбат ба нишондиҳандаи миёнаи мамлакат пасттар шуд. Ҳозир дараҷаи он назар ба дараҷаи миёнаи СССР ҳамагӣ 43,5 фоизро ташкил медиҳад.

Съезди XXVII КПСС вазифа гузошт, ки то соли 2000 даромади миллии истеҳсолшудаи мамлакат ду баробар зиёд карда шавад. Барои он ки дараҷаи мавҷудаи истеҳсоли даромади миллии республика ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ нисбат ба дараҷаи миёнаи мамлакат нигоҳ дошта шавад, дар солҳои 1986—2000 истеҳсоли онро дар Тоҷикистон зиёд кардан зарур аст. Агар таносуби дар соли 1985 ба вуҷудомадаи даромади миллии республика ва мамлакатро ба ҳисоби ҳар одами қобили меҳнат ба асос гирем, пас то соли 2000 даромади миллии То-

чикистонро хеле зиёд кардан зарур аст. Ба ҳамин тариқ, барои нигоҳ доштани дараҷаи мавҷудаи тараққиёти иқтисодии Тоҷикистон зарур аст, ки ба ҳисоби миёна суръати миёнаи солонаи афзоиши даромади миллии истеҳсолшуда дар солҳои 1986—2000-ум баланд бардошта шавад.

Яке аз проблемаҳои ҳалталаб барои республика проблемаи истифодаи оқилонаи захираҳои рӯзафзуни меҳнатӣ мебошад. РСС Тоҷикистон аз ҷиҳати афзоиши табиии аҳолӣ дар байни ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ ҷои аввалинро ишғол намуда, аз ин ҷиҳат нишондиҳандааш назар ба дараҷаи миёнаи иттифоқӣ қариб 3,7 баробар зиёдтар аст. Мувофиқи ҳисобҳои демографҳо аҳолии Тоҷикистон ба ҳисоби миёна соле назар ба соли 1985-ум 1,48 баробар афзуда, дар солҳои наздик ба 6,8 миллион нафар мерасад (агар берун аз республика рафтани аҳолиро ба ҳисоб нагирем, аҳолии республика мумкин аст 7,1 миллион нафарро ташкил диҳад). Мувофиқан дар ин давра шумораи аҳолии қобили меҳнат бештар аз 1,5 баробар зиёд мешавад. Азбаски вазни қиёсии одамони машғули кору бори хона ва хоҷагии ёрирасони шахсӣ дар ҳайати аҳолии қобили меҳнат аз 25,9 фоизи ҳозира то 18,4 фоиз кам мешавад, дар солҳои наздик дар республика тақрибан 950 ҳазор ҷои кор тайёр кардан зарур аст. Барои иҷрои ин вазифаи асосии социалию иқтисодӣ роҳи оқилонатар ҷой гирондани корхонаҳои нав (алалхусус соҳаҳои саноати мошинсозӣ ва сабук, ки меҳнатталаб мебошанд), дар шаҳрҳои хурду миёна, қишлоқҷойҳо дар асоси техникаи ҳозиразамон барпо кардани филиалу цехҳо, баланд бардоштани коэффициенти сменагӣ, бо суръати баланд инкишоф додани соҳаҳои инфраструктураи социалӣ ва комплекси меваю сабзавотро давом додан лозим аст.

Мувофиқи ҳисобу китоби пешакии мутахассисон соҳаҳои саноат дар солҳои наздиқ бештар аз 21 фоиз, дигар соҳаҳои истеҳсолоти моддӣ ва соҳаи ғайриистеҳсолӣ (бидуни комплекси агросаноатӣ) 42 фоизи афзоиши захираҳои меҳнатиро ба кор таъмин мекунанд.

Азбаски майдони кишти пахта дар республика амалан тағьир намеёбад, инкишофи истеҳсоли зироатҳои хӯроки чорво, дигар соҳаҳои зироаткорӣ, инчунин соҳаи чорводорӣ аз сабаби набудани имконияти зиёд кардани замини кишт маҳдуд аст, дар комплекси агросаноатӣ шумораи коркунон фақат аз ҳисоби ба миқьёси калон тараққӣ додани комплекси меваю сабзавот зиёд шуданаш мумкин аст. Принципан ин имконпазир аст, чунки барои ба миқьёси калон тараққӣ додани комплекси мева замин мерасад (дар республика имконият ҳаст, ки барои ин мақсад заминҳои доманакӯҳ дар муддати даҳҳо сол истифода карда шаванд).

Ба миқьёси калон тараққӣ додани комплекси мева омили муҳими тезонидани суръати тараққиёти иқтисодии республика мебошад. Дар баробари ин соҳаи номбурда ба яке аз соҳаҳои асосии сектори аграрӣ табдил меёбад ва республика дар мамлакат ба калонтарин кишвари тайёркунандаи маҳсулоти муҳими озуқавӣ табдил меёбад.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум суръати баланди саноат ва алалхусус ҳамон соҳаҳое пешбинӣ шудааст, ки онҳо суръати прогресси илму техникаро муайян мекунанд. Базаи энергетики республика дар асоси сифатан нав тараққӣ дода хоҳад шуд. Мувофиқи Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 иқтидорҳои ГЭС-и Роғун ба кор андохта, сохтмони ГЭС-ҳои Сангтӯда ва Помир сар карда мешавад. Дар давраи то соли 2000 аз худ кардани калонтарин дар республика кони ангиштсанги Фон-Яғноб, инчунин конҳои Назарайлоқ ва Шӯроб пешбинӣ гардидааст.

Соҳаҳои комплекси агросаноатӣ хеле тараққӣ меёбанд. Нишон-

диҳандаҳои плани панҷсолаи дувоздаҳум мувофиқи қарорҳои съезди XXVII партия, Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС, инчунин мувофиқи супоришҳои Программаи озуқаворнии СССР муқаррар карда шудаанд. Зимнан ба звенои асосии комплекси агросаноатии РСС Тоҷикистон — хоҷагии қишлоқ диққати калон дода мешавад, ки маҳсулоти умумии он бояд 12—14 фоиз афзояд.

Дар шароити республикаи мо, ки заминҳои коршоям амалан аллакай аз худ карда шудаанд, истеҳсоли маҳсулоти зироат дар асоси истифодаи интенсивии заминҳои хоҷагии қишлоқ зиёд карда мешавад. Пешбинӣ шудааст, ки мелиорация ба пояи сифатан нав бардошта, имкониятҳои он барои афзун гардондани истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ пурратар истифода бурда шаванд.

Бо ин мақсад дар республика оид ба серҳосил гардондани замин, беҳтар намудани кори тухмипарварӣ, дар истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ ҷорӣ намудани технологияҳои индустриалӣ, шаклҳои самарабахши ташкили меҳнат, алалхусус пудрати бригадавӣ маҷмӯи тадбирҳо ба амал бароварда хоҳанд шуд.

Барои куллан беҳтар намудани сохтмони асосӣ тадбирҳои калон наандешида, суръати тараққиёти иқтисодиро тезонидан маҳол аст. Вазифаҳое, ки дар назди республика оид ба тараққии иқтисодию социалӣ истодаанд, суръати баланди сохтмонро талаб мекунанд. Базаи сохтмон — саноати масолеҳи бинокорӣ, индустрияи бинокорӣ низ бояд бо суръати баланд тараққӣ ёбанд. Дар айни замон планкашӣ ва таъминоти моддию техникии сохтмонро қатъиян беҳтар кардан лозим, чунки бе ин дар соҳаи номбурда пудрати коллективӣ ва ҳисоби хоҷагиро ҷорӣ кардан имконнопазир аст.

Мақсади олии стратегияи иқтисодии партия бемайлон баланд бардоштани дараҷаи моддӣ ва мадании ҳаёти халқи советӣ буд ва мебошад. Партия программаи социалиро дар қатори вазифаҳои аввалиндараҷа ба миён гузошта, ҳаминро ба асос мегирад, ки беҳтар намудани зиндагонии одамон бояд бо баланд бардоштани дараҷаи фаъолияти меҳнатии онҳо зич алоқаманд бошад.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия ва дигар ҳуҷҷатҳои программавӣ вазифаҳои сиёсати социалии партия чун омили муқтадири тезонандаи тараққиёти мамлакат, таъсири рӯзафзуни он ба интенсификацияи иқтисодиёт ва тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ басо равшан нишон дода шудаанд. Дар давоми понздаҳ соли оянда ҳаҷми ресурсҳое, ки барои сифатан беҳтар намудани шароити ҳаёти одамони советӣ нигаронда мешаванд, ду баробар ва даромади реалӣ ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ 1,6—1,8 баробар меафзояд. Барои вусъати сохтмони манзил ва социалию маданӣ, беҳтар гардондани шароити меҳнат ва маишати меҳнаткашон маблағҳои зиёд сарф карда мешаванд.

Дар республикаи мо низ программаи калони социалӣ ба амал бароварда хоҳад шуд. Дар солҳои 1986—1990 афзоиши даромади реалӣ ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ 7 фоизро ташкил медиҳад. Музди меҳнати коргарону хизматчиён, инчунин колхозчиён меафзояд.

Хизмати савдо, нақлиёт, тиббӣ, маишӣ ва дигар хелҳои хизматрасонӣ, сохтмони манзил, объектҳои таъиноти социалию маданӣ хеле инкишоф меёбад. Кори дигаргунсозии социалию маданнии деҳот, фароҳам овардани шароити зарурӣ барои меҳнату маишати меҳнаткашони қишлоқ давом дода мешавад.

Дар плани панҷсола минбаъда баланд бардоштани роли омилҳои интенсивии тараққиёти иқтисодӣ ва дар ҳамин асос беҳтар намудани нишондиҳандаҳои сифатии тараққиёти тамоми соҳаҳои хоҷагии халқи республика пешбинӣ гардидааст. Омили муҳими тезондани суръати тараққиёти социалию иқтисодӣ, интенсификацияи истеҳсолот сарфаи ҳарҷониба ва истифодаи оқилонаи ресурсҳои моддӣ ва сӯ-

зишворию энергетикӣ мебошад. Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 навишта шудааст: «Режими сарфакорӣ пурзӯр намуда, дар роҳи оқилона ва сарфакорона сарф кардани ҳамаи хелҳои ресурс, кам талаф шудани он суботкорона ҷидду ҷаҳд карда, ба технологияи сарфакунандаи ресурс ва бепартов зудтар гузашта шавад».

Проблемаи сарфаи ресурсҳои моддӣ барои иқтисодиёти Тоҷикистон басо муҳим мебошад. Республика, ки базаи металлургии худӣ, захираҳои кофии ресурсҳои сӯзишворӣ ва баъзе дигар ресурсҳоро надорад, миқдори зиёди металл, сӯзишворӣ, чӯбу тахтаро аз дигар ноҳияҳои мамлакат мекашонад. Дар айни ҳол масолеҳталабии истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар республика дар амал кам намешавад, дар ҳамаи давраҳои истеҳсолот ва фурӯш талафи зиёди ашёи хом ҷой дорад, масъалаҳои истифодаи пурраи ресурсҳои такрорӣ ва партови истеҳсолот комилан ҳал карда нашудаанд. Чи тавре ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд шуд, дар бисёр соҳаҳои саноат, сохтмон, хоҷагии қишлоқ ба талафи ашёи хом, масолеҳ, сӯзишворӣ ва энергия роҳ дода мешавад. Бо вуҷуди он ки дар республика Программаи комплексии истифодаи ресурсҳои такрорӣ тартиб дода шудааст, дар ин бобат ҳанӯз дигаргунии қатъӣ ба амал наомадааст.

Мубориза барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ, интенсификацияи иқтисодиёт зиёд кардани самараи истифодаи фондҳои асосии истеҳсолиро талаб менамояд. Фондҳои асосӣ қисми муҳимтарини сарвати миллии мамлакат мебошанд. Ҳоло арзиши онҳо бештар аз 1,5 триллион сӯмро ташкил медиҳад. Дар айни ҳол ин ресурсҳои бузург на ҳамеша самарабахш истифода карда мешаванд. Боздеҳи фонд дар соҳаҳои хоҷагии халқ мунтазам кам мешавад. Дар панҷсоли ёздаҳум дар сурати 20 фоиз афзудани маҳсулоти умумии саноат фондҳои асосии истеҳсолӣ 37 фоиз зиёд шуданд. Дар республикаи мо ин афзоиш мувофиқан 21,4 ва 33,2 фоизро ташкил дод. Чун дар тамоми мамлакат коэффициенти сменаи кори таҷҳизот зиёд не, балки кам мешавад, дараҷаи истифодаи иқтидорҳои истеҳсолӣ паст аст. Дар ин бобат захираҳои зиёди афзоиши самараи истифодаи фондҳои асосӣ мавҷуданд. Чунон ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ва сессияи сеюми Совети Олии республика даъвати ёздаҳум қайд карда шуд, ба 1,6 расондани сменаи кори корхонаҳои саноатӣ, яъне 0,1 зиёд кардани он имконият медиҳад ба таври илова бештар аз ҳашт ҳазор нафар одамон ба кори истеҳсолот ҷалб намуда, даҳҳо ҳазор сӯмина маҳсулот бароварда шавад.

Чи тавре ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, панҷсолаи дувоздаҳум бояд дар ҳалли проблемаҳои сифат нуктаи гардиш гардад. Ҳоло мисли проблемаи беҳтар намудани сифати маҳсулот ягон дигар проблемаеро номбар кардан душвор аст, ки он бевосита ба манфиати ҳар як одам ва умуман ҷамъият дахл мекарда бошад. «Хоҷагии халқ ба марраe расидааст, ки вазъияти кори сифатро ба куллӣ беҳтар накарда, ягон вазифаи калони истеҳсолию социалиро иҷро кардан мумкин нест»,— қайд карда шуд дар съезди XXVII КПСС.

Мунтазам беҳтар намудани сифати маҳсулот қонунияти объективии тараққии иқтисодиёти советӣ мебошад. Солҳои охир дар республика як қатор тадбирҳои комплексии баланд бардоштани сифати маҳсулот ба амал бароварда шуданд. Дар натиҷа истеҳсоли маҳсулоти категорияи олии сифат дар ҳаҷми умумии маҳсулоти аттестацияшаванда дар республика афзуда, аз 21,5 фоизи соли 1980 дар соли 1985 ба 38,4 фоиз расид. Аммо, сарфи назар аз муваффақиятҳои муайян, масъалаи сифати маҳсулот ҳоло ҳам яке аз масъалаҳои

чиддӣ мебошад. Бо чунин аҳвол муросо кардан мумкин нест, ки бисьёр корхонаҳо ҳанӯз маснуоти пастсифат мебароранд.

Сифати маҳсулоти комплекси агросаноатӣ ҳам хуб нест. Солҳои охир ҳосил кардани нахи пахта, равғани он ва ғайра низ кам шуд. Масалан, ҳосили нахи пахта аз 34 фоизи соли 1960 дар соли 1985 ба 30,2 фоиз фаромад. Ба дарачаи базисӣ расондани ин нишондиҳанда имконият медод, ки ҳосили нахи пахта 35—40 ҳазор тонна зиёд карда шавад.

Съезди XXVII КПСС вазифаи ба куллӣ беҳтар намудани сифатро ба миён гузошт. Ичрои ин вазифа фароҳам овардани чунин шароитҳои иқтисодиро дар назар дорад, ки истеҳсоли маҳсулоти навъи пастро истисно намояд. Партия ба мубориза барои сифат на фақат мазмуни иқтисодӣ ва социалӣ, балки мазмуни сиёсӣ ҳам мебахшад. Дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот» мачмӯи тадбирҳо пешбинӣ шудааст, то ки ҳанӯз дар панчсолаи дувоздаҳум дар ин самти муҳим дигаргунии қатъӣ ба амал оварда шавад.

Тезондани тараққиёти иқтисодиёт бе азнавсозии амиқи тамоми механизми хочагӣ, барпо намудани системаи томи самарабахши идоракунӣ, ки барои пурра истифода бурдани имконияти ҳар кадом соҳаи хочагии халқ мусоидат менамояд, имконнопазир аст.

Усулҳои нави хочагидорӣ бояд ба афзудани роли омилҳои интенсивии тараққиёти иқтисодӣ мусоидат кунанд. Бояд гуфт ,ки механизми хочагии то вақтҳои охир вучуддошта дар давраи тараққиёти экстенсивии хочагии халқ ташаккул ёфта буд, ки он вақт барои тараққии истеҳсолоти чамъиятӣ аз ҳисоби чалб намудани ресурсҳои иловагии истеҳсолӣ имкониятҳо мавчуд буданд. Акнун ин манбаъҳо маҳдуданд. Зарурати объективии ба роҳи интенсивии хочагидорӣ гузарондани иқтисодиёт такомулоти усулҳои роҳбариро ба хочагии халқ тақозо мекунад. Дар қарорҳои съезд вазифаи т°кмил додани на фақат тарзу усулҳои идоракунӣ, балки пурзӯр гардондани фишангҳои молиявию кредитӣ, нархтузорӣ, системаи таъминоти моддию техникӣ низ гузошта шудааст.

Дар панчсолаи дувоздаҳум баланд бардоштани роли нормативҳои иқтисодӣ дар планкашӣ, бо натичаҳои ниҳоии фаъолияти корхонаҳо вобаста намудани онҳо пешбинӣ гардидааст.

Ичрои муваффақиятноки вазифаҳои мураккабу миқьёсан калони ба миён гузоштаи партия ва дигаргунсозиҳои амиқи хочагии халқ пеш аз ҳама ба баланд бардоштани роли омили инсонӣ вобаста аст. Истеҳсолоти ҳозира нисбат ба одам, фаъолии социалӣ, маълумот, маҳорати касбӣ, интизомнокӣ ва масъулияти вай барои кори супурдашуда талаботи калон мегузорад. «Чизи асосие, ки бояд муваффақияти моро таъмин намояд, ин эчодкории фаъолонаи омма аст»,— қайд карда шуд дар съезди XXVII КПСС. Агар нақшаҳои мо ба дили мардум роҳ наёбанд, агар партия фаъолияти меҳнатию чамъиятии ҳар аъзои коллективро ривоч дода натавонад, ҳама гуна нақшаҳои мо муаллақ мемонанд.

Фаъол гардондани омили инсонӣ танҳо ба воситаи стратегияи мулоҳизашудаи иқтисодӣ ва сиёсати пурзӯри социалӣ имконпазир аст. Ба ин муносибат дар назди коркунони идеологӣ оид ба таъмини идеологии ичрои нақшаҳои мо, такомулоти маълумоти иқтисодӣ, тайёр кардани кадрҳо ва такмил додани ихтисоси онҳо вазифаҳои калону масъулиятнок меистанд. Танҳо дар асоси алоқаи зичи кори идеологӣ ва ташкилотчигӣ ичрои муваффақиятноки қарорҳои съезди XXVII КПСС-ро таъмин кардан мумкин аст.

# РАФИҚ СЕРГО

## БА МУНОСИБАТИ 100-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ Г. К. ОРҶОНИКИДЗЕ

Ӯро ба ифтихори бобояш Григорий ном гузошта буданд, вале дар хонадон аз айёми бачагӣ Серго мегуфтандаш. Тамоми умр бо ин ном шӯҳрат пайдо кард ва он тахаллуси партиявиаш гардид. Сергои мо. Рафиқ Серго.

Ӯ ба зумраи шарафманди большевикон — ленинчиён тааллуқ дошт ва аз ононе буд, ки революцияи социалистиро тайёр карданд, онро аз душманони дохиливу хориҷӣ дифоъ намуданд, социализм бунёд карданд, бо мухолифони он мубориза бурданд ва ба оянда роҳ кушоданд.

«...Симои дӯсти садоқатманди меҳнаткашон, мубориз тавоно саодати халқҳо, бунёдгарии ҳақиқии социализм Григорий Константинович Орҷоникидзе дар дили миллионҳо нафар бинокорони социализм, дар дили наслҳои оянда ҳамвора зинда хоҳад монд ва ҳаргиз рӯи заволро нахоҳад дид»,— гуфтааст дар борат ӯ Климент Ефремович Ворошилов.

«Ӯ дар ҳақиқат баҳодури садоқатпешаву шарафманди инқилоб ва байрақбардори мӯътақиди ҳақиқати большевикӣ буд. Ӯ такрор ба такрор мегуфт: «Партиявият — пеш аз ҳама ва беш аз ҳама»... Номи Серго дар байни партия ва халқ эътибор ва шӯҳрати азим дошт. Номи ӯ номи дурахшонест дар таърихи Партияи Коммунистии мо, дар таърихи Давлати Советии мо»,— навиштааст Анастас Иванович Микоян.

Владимир Ильич Ленин Орҷоникидзеро «содиқтарин ва кордонтарин революционер» номидааст.

...Моҳи октябри соли 1912 дар Петербург маҷлиси суди округи Петербург баргузор гардид. Нахуст прокурор, сипас садри маҷлис гуноҳҳои аъзои Комитети Марказии партияи социал-демократҳои ленинчӣ Орҷоникидзеи бистушашсоларо дар назди империяи Николаи II дуру дароз зикр карданд:

«...Соли 1905 пеши издиҳоми калони халқ рӯирост хитоб кард: «Дзирс Николози!» — «Нест бод Николай!»

...Аз ҷои муқарраршуда гурехтааст.

...Аз сарҳадҳои давлатӣ ғайриқонунӣ мегузашт.

...Адабиёти ғайрилегалиро нашр ва паҳн мекард.

...Барои сарнагун кардани сохти мавҷудаи давлатӣ Комиссияи ташкилоти Россияро оид ба даъвати конференцияи партиявӣ таъсис намуд.

...Ҳангоми ташкил шудани Комитети Марказии нав ба зимма гирифт, ки ба кори партиявӣ дар Россия роҳбарӣ кунад».

«Аз ин рӯ,— суд ҳукм баровард,— барои ҷиноятҳои содиркардааш... се сол ба корҳои каторга бо сукунати минбаъдаи умрбод ба Сибирь маҳкум мешавад».

Орҷоникидзе ба сафи РСДРП соли 1903 дохил шуд. Бо супориши комитети партиявии Тифлис ба «маркази шогирдони» пинҳонкор сарварӣ менамуд, дар матбааи ғайрилегалӣ кор мекард, рӯзномаву маҷаллаҳои мамнӯъро дар корхонаҳо паҳн мекард ва хитобномаву баёнияҳоро то ба деҳоти дурдаст мерасонд.

Ӯ дар набардҳои революционии соли 1905 хуб обутоб ёфт. Омӯзишгоҳи фельдшериро хатм намуда, дар бемористони воқеъ дар қариби шаҳри Сухуми кор кард. Серго дар ин ҷо кружокҳои большевикӣ ташкил дод, ба коргарону деҳқонони абхаз программаи большевиконро мефаҳмонд, аслиҳа ҷамъ мекард ва дастаҳои ҳарбӣ ташкил менамуд. Моҳи декабри соли 1905 ҳангоми бурдани силоҳ барои отрядҳои революционӣ ба ҳабс гирифта шуд. Ибтидои ноябри соли 1907 бори чаҳорум ба зиндон афтод. Апрели соли 1912 боз ӯро ба ҳабс гирифтанд. Серго се соли умрашро дар маҳбаси Шлиссельбург мегузаронад, тирамоҳи соли 1915 ба пояш ишкел зада, ба Ёқутистон мефиристанд.

Маҳбасҳо, гурусна гиҳо, боз кружокҳои ғайрилегалӣ, варақҳо, митингҳо. Ба Берлин мегурезад, ки аз ҳабси навбатӣ халосӣ ёбад. Дар конҳои нефти Боку машғули кори партиявӣ мешавад. Соли 1909 аз тамоми «ҳуқуқ ба молу мулк» маҳрум гашта, ба губернияи Енисей бадарға мешавад. Иттифоқи бадарғашудагони сиёсиро дар Ангара ва Енисей таъсис дода, фирори онҳоро ташкил медиҳад. Бо дастони худ завраке сохта, рӯ ба гурез мениҳад. Таҳти нуфузи революцияи руси соли 1905 дар Эрон оташи мубориза озодихоҳӣ забона мезанад ва он ҷо бо супориши маркази пинҳонкори большевикони Закавказье ӯ саркардаи дастаи низомие шуда, ба шӯришгарони эронӣ кӯмак мерасонад ва бар илова тавассути Эрон ба дохили Россия адабиёти хориҷии большевикиро ирсол менамояд, дар дабистонҳо забони русиро бепул таълим медиҳад, клубҳои интерналионалӣ барпо мекунад, ба забони форсӣ «Манифести Партияи Коммунистӣ»-ро тарҷума менамояд. Дар мактаби партиявие, ки Ленин дар шаҳрчаи Лонжюмои воқеъ дар канори Париж таъсис карда буд, шунаванда шуда, бо Ильич нахустин бор мулоқот меварзад. Соли 1911 бо супориши Ленин ба Россия баргашта, ба сифати намояндаи Комиссияи ташкилотии Россия оид ба даъвати конференцияи VI Умумироссиягии РСДРП кор мекунад. Ҳамин тариқ, ин даҳ соли рӯзгори Орҷоникидзе саршор аз талош баҳри озодиву иқболи мардуми заҳматкаш буд.

Конференцияи VI (Прагагии) Умумироссиягии РСДРП, ки 5—17 (18—30) январи соли 1912 дар Прага барпо гардид, баробари съезд аҳамият дошт ва роҳи сиёсию тактикаи партияро дар шароити вусъати нави ҳаракати революционӣ муайян намуд.

«Баъд аз чор соли хиробӣ ва парешонӣ,— навишта буд он вақт Ленин,— бори якум — бар хилофи таъқиботи аз тасаввур беруни полиция ва «пойпечакҳои» чашмнадидаю гӯшнашунидаи голосчиён, впередчиён, муросочиён, полякҳо ва tittiguanti (ҳамаи дигарон — Ред.) — маркази социал-демократии Россия ҷамъ шуд...

Албатта, ба оптимизми зудбоварона дода шудан бисьёр як соддалавҳии авфнобахш мебуд; ҳоло дар пеш душвориҳои азиме истодаанд... Аммо кори асосӣ карда шудааст. Байрақ бардошта шудааст; кружокҳои коргарон дар сар то сари Россия ба сӯи он байрақ даст дароз карданд ва акнун онро бо ҳеҷ як ҳуҷуми контрреволюционӣ ғалтондан мумкин нест! (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 17, саҳ. 361 — 362).

Сарфи назар аз иғвою таъқиби шӯъбаи хуфия ва ҳабскуниҳо Комиссияи ташкилотии Россия таъсис ёфт, ки конференцияро даъват намуд. Ва дар ин кор хидмати рафиқ Серго калон аст. Ҳангоме ки ӯ дар конференция маърӯзаашро дар хусуси фаъолияти ин комиссия ба поён расонид, Ленин таклиф кард, ки дар резолюция «эътирофи (тантанавори) аҳамияти бузурги кори кардашуда...» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 41, саҳ. 225—226) нишон дода шавад.

Орҷоникидзе баъди анҷоми маҷлисҳо резолюцияи конференцияи Прагагиро шахсан ба Россия расонид ва дар чандин шаҳр дар ин

хусус маърӯза кард. Ӯ аъзои КМ интихоб гардид ва ба ҳайати Бюрои русии КМ барои кор дар Россия дохил шуд. Бюрои хориҷии КМ-ро В. И. Ленин сарварӣ менамуд.

Орҷоникидзе аз понздаҳ соли фаъолияти пинҳонкориаш ҳашт солро дар маҳбас, каторга ва бадарға гузаронид. Сергоро аз бадарғаи бемӯҳлат ба Сибирь революцияи февралии буржуазӣ-демократии соли 1917 раҳоӣ бахшид. Моҳи июнь ӯ ба Петроград рафта, ба ҳайати комитети Петербургии большевикон ва комитети иҷроияи Совети Петроград дохил мешавад. Дар заводҳо ва казармаҳои солдатҳо баромад карда, ғояҳои ленинии сулҳ, замин ва революцияи социалистиро ҳимоя менамояд. Ӯ дар ташкили ба пинҳонкорӣ гузаштани В. И. Ленин иштирок мекунад ва бо супориши КМ ду маротиба ба Разлив рафта, роҷеъ ба вазъи кор маълумот медиҳад ва барои партия дастур мегирад.

Дере нагузашта баъди съезди VI РСДРП, ки роҳи шӯриши мусаллаҳро пеш гирифт, КМ Орҷоникидзеро ба Закавказье барои роҳбарӣ ба кори большевикони Тифлис ва ғарби Гурҷистон равон мекунад. Аммо пас аз ду моҳ 24 октябрь (6 ноябри) соли 1917 Орҷоникидзе ба Петроград баргашта, дар шӯриши мусаллаҳона иштирок менамояд. Ҳангоме ки Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ба вуқӯъ пайваст, Серго аллакай дар партия ва дар байни оммаи васеъ чун арбоби озмудашудаи большевикон маъруф гардида буд.

Кӯшуни Керенский — Краснов ба Петроград бевосита таҳдид мекард ва партия Сергоро барои торумор сохтани шӯришгарон — ба якумин фронти республикаи советӣ мефиристад. Минбаъд бештар аз се соли умри Орҷоникидзе дар фронтҳои ҷанги гражданӣ гузашт. Ӯ пайваста дар ҷойҳои аз ҳама мушкил ҳузур дошт ва ҳамеша чун намояндаи комилҳуқуқи партияи худ арзи ҳастӣ мекард. Ӯ комиссари фавқулоддаи ноҳияҳои Украина ва Ҷануб мешавад... Сипас роҳбари сиёсӣ дар қӯшунҳои Армияи Сурх... Яке аз ташкилотчиёни мудофиаи Царицын... Раиси Совети мудофиаи Кавкази Шимолӣ, дилу ҷони фронти Кавказ... Яке аз сарварони торумор сохтани қӯшуни Деникин.

Моҳи апрели соли 1920 Орҷоникидзе Армияи 11-умро сарварӣ намуда, ба Бокуи озодшуда ворид мегардад.

«Марде буд қадбаланду лоғарандом, ки ба тан шинели дарози ҳарбӣ дошт ва он ба гашти тези саршор аз иродааш халал намерасонд. Кулаҳхӯде ба сар дошт, ки ба чеҳраи лоғари афгораш мезебид, чашмони сиёҳаш шарора мепошид, саропо ирода буд, саропо мақсад буд, тире буд омодаи парвоз ба оянда. Ба ҳамин сурат ман Сергоро тобистони сӯзон ва тирамоҳи соли 1920 дида будам». Ин шаҳодати ҳамзамони ӯ З. М. Богдатьева — иштирокдори шӯриши мусаллаҳонаи Октябрь ва ҷанги гражданӣ мебошад.

Музаффарияти Ҳокимияти Советӣ дар Кавкази Шимолӣ ва Закавказье ва нахустин қадамҳои он бо номи Г. К. Орҷоникидзе марбут аст. Ӯ зиёда аз шаш сол ба Бюрои Кавказии КМ РКП(б), баъд ба комитети партиявии кишвари Закавказье роҳбарӣ намуд. Бо роҳбарии бевоситаи ӯ дар ин кишвар саноати нефту марганец барқарор ва саноати ангиштсанг буньёд гардид, барои электрикконӣ, барқарорсозӣ ва пешрафти хоҷагии қишлоқ кори зиёде ба субут расид.

Дар съезди X партия Орҷоникидзе ба ҳайати КМ РКП(б), соли 1926 номзад ва соли 1930 аъзои Бюрои Сиёсии КМ ВКП(б) интихоб гардид.

Серго Орҷоникидзе аз ноябри соли 1926 Комиссияи марказии назоратро сарварӣ менамояд. Бо қарори Президиуми КИМ СССР ҷонишини Раиси СКХ СССР ва комиссари халқии Инспекцияи Коргару Деҳқон таъин мегардад.

Баъди зиёда аз як сол, пас аз он ки съезди V Умумииттифоқии Советҳо нахустин плани панҷсолаи тараққии хоҷагии халқро тасдиқ

намуд, Орҷоникидзе раиси Совети олии хоҷагии халқ ва баъди аз нав ташкил кардани Совети Олии хоҷагии халқ, аз январи соли 1932 комиссари халқии саноати вазнин таъин мешавад.

Он солҳои ташаккули индустрияи советӣ буданд. Мамлакат ба бунъёд кардани азаматҳои металлургияи сиёҳ, шахтаҳои пуриқтидор ва заводҳои нави мошинсозӣ оғоз намуд. Мамлакат асосҳои базаи моддию техникии социализмро мегузошт ва Серго ҳамвора ҳамнабзу ҳамнавои сохтмонҳои мӯҳташам буд.

А. В. Зискинд, ки солҳои 1924—1933 ҷонишини сардори Управленияи илмию техникии Совети Олии хоҷагии халқи СССР ва комиссари халқии саноати вазнин, муҳарририи рӯзномаи «Техника»-ро ба зимма дошт, он даврро ба ёд оварда менависад: «Дар мамлакате, ки қисми зиёди неруву ғайрати меҳнатии истеҳсолии халқ он айём дар хоҷагии қишлоқ ҷамъ омада буду қисми хеле ками он дар саноати дар ҷангҳои империалистӣ ва гражданӣ харобгардида равона шуда буд, табаддулоти куллии социалию иқтисодиро ба амал овардан зарур буд: мо бояд ватани худро аз мамлакати аграрӣ ба давлати муқтадир ва олитараққии индустрӣ табдил медодем. Дар мамлакат саноати нав, заводу фабрикаҳои навро, ки бар техникаи муосири пешқадам асос ёфта бошанд, ба вуҷуд овардан зарур буд. Ва инро бе мадади бегонагон (онро аз ҷаҳони капиталистии душмани мо чашм доштан амри маҳол буд) ва аз ҳама душвортар дар муддати басо кӯтоҳи таърихӣ ба ҷо овардан зарур буд».

Тарбияи кадрҳои интеллигенцияи истеҳсолии техникие вазифаи муҳим гардид, ки барои кор фармудани техникаи пешқадам қодир бошанд ва шаклҳои зарурии роҳбариро ба корхонаҳо таъмин намоянд. Орҷоникидзе суботкорона барои он мекӯшид, ки ҳар коркуни саноати советӣ вазифаҳои дар наздаш гузошташударо бифаҳмад ва ҷои худро дар мубориза барои пешрафти минбаъдаи иқтидори индустрии мамлакати худ дарьёбад. Ӯ яке аз монеаҳои асосиро дар ин роҳ дар рӯҳияи хотирҷамъӣ ва ҳавобаландӣ медид. Ҳавобаландӣ, таълим медод ӯ, ифодаи ҷаҳолат асту бас. Гаштаву баргашта зарурати интизоми оҳанин ва большевикии истеҳсолӣ, мутобиқати қатъӣ ва мураттабии корро хотиррасон менамуд. Нисбат ба сардорони хоҷагӣ ва инженерони эҳсоси навпардозиро гумкарда нафрат дошт. «Дар воқеъ,— мегуфт Орҷоникидзе,— агар ҳосилнокии меҳнат наафзояд, агар мамлакат сарватманд нагардад, пас ин чӣ гуна социализме хоҳад буд? Магар социализм бар бенавоӣ, бар қашшоқӣ қарор дошта метавонад? Ҳаргиз! Социализм танҳо ҳангоме метавонад қатъиян ғалаба кунад, ки пурмоя, доро ва пуриқтидор гардад, ҳангоме ки ҳамаи мардум тавре зиндагӣ мекунанд, ки гражданинҳои мамлакати социалистӣ бояд зиндагӣ кунанд».

Сергоро барҳақ байрақбардори прогресси техникӣ дар мамлакати мо мешуморанд. «Серго,— менависад академик И. П. Бардин,— ба фазилате соҳиб буд, ки онро мутахассисон надоштанд: ҷаҳонбинии васеъ. Ӯ аз мо дуртар медид, ҳамеша дар сафи пеш қадам мезад ва афкори техникиро ба ҷунбиш меовард». Ватани мо аз мамлакатҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ тараққикардаи капиталистӣ 50—100 сол ақиб мемонд, вале дар тӯли 10—15 сол тавонист ки ин қафомониро рафъ созад. Ин мӯъҷиза буд ва ин мӯъҷиза аз бисьёр ҷиҳат бо азму иродаи матини Г. К. Орҷоникидзе амри воқеъ гардид. Ӯ басо мӯътақид буд, ки «қалъаҳое вуҷуд надоранд, ки онҳоро большевикон тасхир карда натавонанд».

Бунъёд гардидани Магнитка ва Кузнецк, Балхаш ва Запорожье, Уралмаш ва заводи автомобили Горький, «Азовсталь» ва заводи тракстори Сталинград ба номи Серго сахт марбут аст. Ӯ яке аз нахустин касоне буд, ки дар рекорди Алексей Стаханов ибтидои ҳаракати бузурги халқиро барои ҳосилнокии баланди меҳнат медид. Ӯ дар офаридани мошинҳои нави ҳарбии советӣ бевосита иштирок мекард ва

тахти роҳбарии ӯ саноати авиация қисми моддиеро омода сохт, вақте ки соли 1935 парвоз бо самолёти АНТ-25 аз Москва ба ШМА тавассути қутби Шимол мавриди андеша қарор гирифта буд.

Орҷоникидзе мудом талқин мекард, ки меҳнати ҳаррӯза дар корхонаҳо на кори муқаррарӣ, балки кори мӯҳташам ва илҳомбахшест. Ӯ барои маданияти истеҳсолот, барои тозагӣ дар атроф ва цехҳои заводҳо, барои ташкили беҳтари ҷои кор, ҷорӣ кардан ва инкишоф додани ҳисоби хоҷагӣ, афзудани даромаднокии истеҳсолот пайгирона мубориза мебурд. Вай таълим медод, ки на амалдор, балки хоҷагидорони барои ҳама чиз масъул бошем. Мехоҳед, ки ба хоҷагӣ муваффақона роҳбарӣ кунед,— боисрор такрор мекард Г. К. Орҷоникидзе,— бикӯшед, ки на танҳо омӯзонед, балки аз коркунони қаторӣ омӯзед, таҷрибаи амалии онҳоро ба кор баред ва ҳар зуҳуроти ташаббуси пешқадамро дастгирӣ намоед». Ӯ ба бисьёр корҳои неки ҳаёти истеҳсолӣ ибтидо гузошт, ба корҳое, ки шаклҳои нав гирифта, имрӯз инкишоф меёбанд.

Ӯро ҳамсафонаш командири армияи индустрияи вазнин ном мебурданд. Вазифаи нав ба ғайрати пурҷӯшу хурӯши Серго комилан мувофиқ буд. Мушовири америкоӣ Купер, ки зиёда аз панҷ сол дар иншооти Днепр кор кардааст, менависад: «Ҳар як моҳи кор бо Орҷоникидзе мафтунии маро аз тинати олиҷанобӣ ӯ афзун менамояд. Маҳорати ӯ дар фаро гирифтани ҷузъиёт ва фаҳмиши масъалаҳое, ки аксаран барои ӯ нав буданд, дарвоқеъ ғайриоддӣ буд!»

Орҷоникидзе на фақат директорони калонтарин корхонаҳо, балки инженерон, техникҳо ва коргарони зиёдеро низ шахсан мешинохт, ба онҳо ёрӣ мерасонд, шахсони содиқ ва коршиносро ба вазифаҳои масъул пешбарӣ мекард. Худи ӯ дар ҳама бобат мудом **тимсоли** принципнокии большевикӣ буд. Ӯ чун шахси ғоят меҳрубон, хоксор, покизадил ба эҳтиром ва эътирофи умум сазовор гардида буд. Ҳамчунин шодрӯ, зиндадил ва нармгуфтор буд, лекин чун медид, ки касе дурӯғ мегӯяд ё савлатмандӣ мекунад, сахт ва қатъиян эрод мегирифт. Тобу тоқати нимғурма сухан гуфтанро надошт. Агар медид, ки касе ба одамон дурушт ва беэътино муносибат мекунад, ҳамон дам ба хашм меомад.

Г. К. Орҷоникидзе аз ҷумлаи онҳое буд, ки пайваста ва суботкорона меомӯхтанд. Китобхонаи шахсии ӯ панҷ ҳазор китоб дошт. Қайдҳои ӯ дар хусуси китобҳои хондааш, ки дар дафтарҳои махсус менавишт, ба он далолат мекунанд, ки илмҳои фалсафа ва иқтисод, таърих ва техника, социология ва ҳарбишиносиро меомӯхт, осори носирону шоирони рус ва хориҷиро бисьёр мутолиа мекард.

Қордонӣ ва ахлоқи ҳамидаи Орҷоникидзе, ҳушъёрии сиёсӣ, ҷӯшу хурӯши инқилобӣ, муносибати беғаразона ва одилонаи ӯ нисбат ба одамон, сарфи назар аз мансабу вазифаашон, ба Владимир Ильич Ленин хеле писанд омада буд. Ӯ Сергоро аллакай аз ҳини нахустин мулоқоташон дар Лонжюмо басо қадршиносӣ мекард. «Аз он дам,— менависад Н. К. Крупская,— ӯ яке аз мӯнистарин рафиқон гардида буд».

...18 феврали соли 1939. Рӯзномаи «Правда» хотироти зани Орҷоникидзе, Зинаида Гавриловнаро ба табъ расонид: «Назди ман рӯнхати коғазҳое қарор доранд, ки Серго дар вопасин рӯзи ҳаёташ, 17 феврали соли 1937 хондаву имзо кардааст. Телеграмма ба унвони заводи ба номи Будённый — ба таърихи кори фиристодани пружинаҳои паровоз хотима гузошта шавад. Телеграмма ба унвони заводи ба номи Ленин ва заводи Ижорск — прокатонидани қубурҳо таъмин карда шавад. Дархости лётчики мушоҳидакор Петров дар хусуси таъвизи мошини сабукрави ГАЗ ба М-1 ва резолюцияи Серго: «Иваз карда шавад». Телеграмма ба унвони заводи Ворошиловград — барои баровардани қисмҳои эҳтиётии паровозҳо чораҳои таъҷилӣ дида шаванд. Те-

леграмма ба номи устои дастгоҳи заводи металлургии Надеждинск Малыгин: «Аз муваффақияти шумо шодам. Саломат бошед». Дархости Главоргхимпром дар хусуси ҷудо кардани 1,5 миллион сўм барои барқарор кардани архиви сўхта ва амри Серго: «Агар дубликатҳо насўхта бошанд, ба 1,5 миллион сўм чӣ хоҷатест?» Маърўза дар бораи ҳаҷми корҳои асосӣ дар Главредмет. Табрикнома ба дизельгарони заводи Коломна: «Дар назди коркунони заводи ба номи Куйбышеви Коломна муҳимтарин вазифа истодааст: имсол бояд дизельҳои олисифати дорои 188 ҳазор қувваи асп сохта, бо ин қобилияти мудофиавии мамлакати мо пурзўр карда шавад». Серго эътимод дорад, ки коломначиён баҳри иҷрои ин вазифа большевикона камари ҳиммат мебанданд ва ба онҳо дуруд мегўяд...

Серго рўзҳои вопасини умр барои маърўза дар Пленуми КМ ВКП(б), ки бояд 19 февраль баргузор мегардид, бо ҷидду ҷаҳд омодагӣ медид. 15—16 февраль Серго саргарми иншои маърўза буд, дар варақҳо ва блокноташ мухтасар қазияҳоро менавишт.

Аммо ба Серго муяссар нашуд, ки маърўза кунад».

18 февраль соати панҷу ними бегоҳ дили фурўзони ў аз тапиш бозмонд... Г. Қ. Орҷоникидзе дар Майдони Сурх дар пояи девори Кремль дафн шудааст.

Дар рўи мизи кабинети ў таги шиша варақе ба назар мерасад, ки дар он ў бо дасти худ сухани Феликс Дзержинскийро навиштааст: «Ман наметавонам, ки нима бад бинам ва нима дўст дорам. Ман наметавонам, ки фақат нимаи диламро бубахшам. Ман ё тамоми диламро мебахшам ё чизе намебахшам». Дар асл ин нукта қонуни муқаддаси саросари рўзгори Серго буд. Чӣ рўзгори бузург ва зебое!

Дар мамлакати мо анъана шудааст, ки ба шаҳр, кўча, корхона, колхоз, киштиҳои уқьёнуспаймо ва дарьёгард номи шахсеро мегузоранд, ки хотираи ў барои халқ басо азизу мукаррам аст. Шаҳри Владикавкази собиқ — пойтахти РАСС Осетияи Шимолӣ номи Орҷоникидзеро гирифтааст, ки таърихи он бо фаъолияти ин асилмард иртиботи қавӣ дорад. Заводи мошинсозии Тбилиси, шахтае дар Кривой Рог, институти авиацияи Москва, заводҳои дастгоҳсозии Москва ва трактори Харьков, бисьёр районҳо ва шаҳракҳо дар гўшаҳои гуногуни Иттифоқи Советӣ номи Серго Орҷоникидзеро доранд. Дар деҳаи Гореши райони Орҷоникидзеи РСС Гурҷистон, ки Григорий Константинович чашм ба дуньё кушодааст, Хона-музейе бо номи ў ҳаст.

Соли 1922 Серго Орҷоникидзе ба Осиёи Миёна ба командировка омада буд, то вазъи муборизаро бо босмачигарӣ бисанҷад. Дар Тоҷикистон қуллае дар кўҳсори Помир, шаҳре дар водии Ҳисор (то соли 1936 Янгибозор ном дошт) ва дар пойтахти республика — завод ва кўчае номи Орҷоникидзеро гирифтаанд.

Чун ибораи «ба номи Орҷоникидзе»-ро ба забон гирем, сухани «Рафиқ Серго, мо туро дар ёд дорем!» ба гўш мерасад.

**В. БЫКОВА**

# АЗНАВСОЗӢ: ОЗМОИШ БО КОР

Иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагинии Душанбе аз ибтидои соли ҷорӣ дар шароити нави хоҷагидорӣ кор мекунад. Доираи ҳуқуқи корхона васеъ, мустақилияти иқтисодии он бештар гардид. Дар баробари ин талабот ба сифати маҳсулоти истеҳсолшаванда, масъулият барои қатъиян иҷро намудани тамоми шартномаҳои молфиристонӣ, барои сарфакорона пеш бурдани корҳо хеле афзуд. Оё корхона ба иҷрои ин вазифаҳо тайёр аст? Ҷамъбасти кори нимсолаи аввал роҳбаронн корхонаро водор мекунад, ки чуқур андеша намоянд; плани ҳаҷми фурӯши маҳсулот бо назардошти молфиристонии шартномавӣ 99,6 фоиз иҷро гардид, ташкилотҳои савдо назар ба план 540 ҳазор сӯмина кам маҳсулот гирифтанд, супориши оид ба баланд бардоштани сифати газворҳои тайёр иҷро нагардид, аз план 999 ҳазор сӯм камтар фоида ба даст оварда шуд.

Вазъияти ба амаломада бофандагонро ба ташвиш андохт. Охир чанде пеш коллектив ба туфайли реконструкцияи истеҳсолот ба муваффақиятҳо ноил мегардид, барои меҳнати пурмаҳсул мукофот мегирифт. Имрӯз ба кор чӣ халал мерасонад? Ҳар хел сабаб нишон медиҳанд. Масалан, мегӯянд, ки бозор пур аз газворҳои гуногун шудааст, аз ин рӯ талабот ба газворҳои истеҳсолкардаи корхона кам шудааст, ранг намерасад, дар байни звеноҳои истеҳсолӣ мутобиқат нест ва ғайра. Ҳангоми сӯҳбат роҳбарони иттиҳодия, аъзоёни комитети партиявӣ ва бюрои партиявии фабрика аз ин нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ ба ташвиш омаданашонро сидқан зоҳир карданд, вале ба проблемаи асосӣ — ба чунин нишондиҳандаҳо кадом муносибатҳои дохилистеҳсолӣ боис шуданд, барои аз нав сохтани кор чӣ корҳоро ба сомон расондан зарур аст — касе дахл накард. Оё чунин азнавсозӣ даркор аст? Мекӯшем фаъолияти коллективи фабрикаи пардоздиҳии № 2 — звенои ҳоло аз ҳама сусти истеҳсолотро, ки ба пешрафти кори тамоми иттиҳодия монеъ мешавад, таҳлил карда баромада, ба ин савол ҷавоб диҳем.

## Оқибати шитобкорӣ

**— Охири моҳ ҳосилнокии меҳнат дар цех хеле меафзояд.**

**— Ҷаро дар ибтидои моҳ пурмаҳсул кор кардан мумкин набудааст?**

**— Дар ибтидои моҳ аз сабаби таъмир бисьёр вақт таҷҳизот бекор меистад.**

*(Аз сӯҳбат бо иҷрокунандаи вазифаи сардори цехи гулпартоии фабрикаи пардоздиҳӣ У. Тӯраев).*

Дар комитети иттифоқи касабаи фабрика ман бо ҳуҷҷатҳои зерин шинос шудам:

«...Ба Комитети иттифоқи касабаи фабрика аз сардори цехи шустагарӣ Маслова. Хоҳишмандам розигӣ диҳед, ки цехи шустагарӣ моҳи июли соли 1986 ба сабаби бекор истодани таҷҳизоти технологӣ ва набудани тележка берун аз вақти муқаррарӣ 500 соат кор кунад.

...Ба комитети иттифоқи касабаи фабрика аз сардори цехи газворҷаткунӣ Пелёвина. Бинобар бекористии таҷҳизот ва бо мол таъмин набудани цех хоҳиш мекунам розигӣ диҳед, ки моҳи маи соли 1986 берун аз вақти муқаррарӣ 1700 соат кор кунем.

...Аз сардори цехи пардоздиҳӣ Власова. Хоҳишмандам розигӣ диҳед, ки ба муносибати муддати зиёд бекор истодани таҷҳизот моҳи июли соли 1986 берун аз вақти муқаррарӣ 400 соат кор кунем».

Ҳар моҳ бо чунин хоҳиш сардорони цехҳо ба комитети иттифоқи касаба муроҷиат мекунанд. Азбаски шитобкорӣ ва корҳои берун аз вақти муқаррарӣ дар фабрика ҳодисаҳои доимӣ шуда мондаанд, танҳо дар зарфи нимсолаи аввал сарфи барзиёди музди кор бештар аз 95 ҳазор сӯмро ташкил намуд.

Ин проблема боз як ҷиҳати дигар — ҷиҳати маънавӣ низ дорад, ки онро бо сӯм чен кардан мумкин нест, вале зарари он калон аст. Кори номураттаб ба ҳолати интизоми меҳнат дар коллектив таъсири бевосита мерасонад. Далелҳои конкретиеро, ки дараҷаи ин таъсирро нишон медиҳанд, овардани нестам. Онҳо вазъияти ҳақиқии корро инъикос намекунанд, чунки сардорони цехҳо маҷбуранд вайронкунандагони интизоми меҳнатро пинҳон кунанд. Дар ин хусус борҳо дар маҷлиси бюрои партиявӣ масъала гузошта шуд, вале, чунон ки мегӯянд, бор аз ҷояш наҷунбид. Бале, ин фаҳмост. Оё роҳбарони цехҳо, ки охири моҳ ба назди вайронкунандагони интизом даст пеши бар карда, илтиҷо мекунанд, ки баъди смена ва ё рӯзҳои шанбею якшанбе ба кор бароянд, ба тартибот даъват карда метавонанд? Дар навбати худ, интизоми сусти меҳнат ба кори дар коркунон парвардани муносибати сарфакорона ба молу мулки халқ таъсири манфӣ мерасонад. Дар нимсолаи аввал сарфи барзиёди қувваи электр дар иттиҳодия 390,8 ҳазор киловатт-соат, энергияи гармӣ 11012 гика-калория, дар фабрикаи пардоздиҳӣ бошад, дар ин муддат мувофиқан 428,4 киловатт-соат ва 12607 гика-калорияро ташкил дод. Тафовут дар ин нишондиҳандаҳо аз ҳисоби сарфа дар дигар ҷузъҳои боқимондаи иттиҳодия ба вуҷуд омад, аммо, чунон ки мебинем, сарфакории якеҳо қусури исрофкории дигаронро бароварда наметавонад. Ба ин дигар талафотеро илова кардан мумкин, ки он на ҳамеша ба ҳисоб гирифта мешавад.

Дар маҷлиси ҳисоботию интихоботии ба қарибӣ баргузоргардида коммунистони гурӯҳи партиявии цехи гулпартой изҳори хавотиру ташвиш намуданд, ки баъди анҷоми кори смена дар душхонаҳо даҳҳо метр газвори истеҳсолкардаи иттиҳодияро зери по дидан мумкин аст, ки онро ба сифати саҷоқ истифода мебаранд, ҳодисаҳои дуздидани газвор ҳам барҳам нахӯрдаанд. Аммо танҳо бо сухан ба кори корхона кӯмак расондан мумкин нест. Зимнан дар маърӯзаи ҳисоботии худи ҳамон маҷлис қайд гардид, ки соли ҷорӣ суди рафиқона ягон маротиба маҷлис нагузарондааст, чунки дуздӣ ошкор карда нашуд. Дар фабрика ман ягон варақаи «Барқ», нашри «Прожектори комсомолӣ», варақаи гурӯҳи назорати халқиро надидам, ки торочгаронро ба зери тозиёнаи танқид мегирифта бошанд, ягон шиори конкретиро надидам, то он, масалан, нишон диҳад, ки талафи як метри газвор, бекористии як дастгоҳ ба корхона чӣ қадар зарар меорад. Масъалаи эҳтиёт кардани моликияти социалистӣ ягон маротиба мавзӯи муҳокимаи ҷиддии маҷлиси партиявӣ, маҷлиси бюрои партиявӣ нагардидааст, ки баъди он тадбирҳои конкретӣ андешида бошанд.

Акнун барои он ки моро ба муносибати яктарафа ба масъалаи баёншаванда гунаҳкор накунанд, сабабҳои дар хоҳишномаҳои худ ба унвони комитети иттифоқи касаба нишондодаи сардорони цехҳо, алалхусус, бекористии таҷҳизотро дида мебароем. Кори мураттаби таҷҳизот ба кӣ ва ба чӣ вобаста аст, оё вазъиятро ислоҳ кардан мумкин аст?

— Дар фабрикаи пардоздиҳӣ дар панҷсолаи гузашта қариб 70

фоизи таҷҳизот иваз карда шуд,— мегӯяд саринженери иттиҳодия М. Зарифов.— Инак ҳозир гап на дар он аст, ки вай бад кор мекунад, сифати хизматрасонӣ ва таъмири таҷҳизот бад аст, балки гап дар он аст, ки бо вай кӣ кор мекунад. Ба фабрика кадрҳои баландихтисос намерасанд.

Фикри иҷрокунандаи вазифаи саринженери фабрикаи пардоздиҳӣ З. Раҳимова низ ҳамин аст.

Ҳамин тавр, хоҳ-нохоҳ мо аз нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ ба мунюсибатхое бармегардем, ки дар паси онҳо нишондиҳандаҳо ниҳонанд.

Гуфтан мумкин нест, ки масъалаи кадрҳо барои иттиҳодия масъалаи нав аст. Ибтидои панҷсолаи ёздаҳумро ба хотир меорем. Ҳанӯз ҳамон вақт дар яке аз пленумҳои комитети партиявии райони Марказӣ қайд гардида буд, ки дар иттиҳодия ҳодисаҳои ҷои кори худро иваз кардани кадрҳо, аз ҷумла дар байни коркунони ботаҷриба ва коммунистон зиёданд. Инак ибтидои панҷсолаи нав ва бори дигар дар маҷлиси фаъолони партиявию хоҷагии корхона қайд карда шуд, ки дар нимсолаи якум дар иттиҳодия ҷойивазкунии кадрҳо афзуд. Сабабаш чист? Дар ин хусус баъдтар гап мезанем.

## Супориши „махсусан муҳим“

**«Моҳи июни соли ҷорӣ роҳбарияти фабрика аз мо хоҳиш кард, ки барои иҷрои план тамоми қувваамонро ба кор барем, ваъда кард, ки ба мо мукофот медиҳад. Мо баъди смена мемондем, рӯзҳои истироҳат кор мекардем, аммо моҳҳо пан ҳам мегузаштанду мо намедонистем, ки фабрика планашро иҷро кард ё не, оё ба мо мукофотпулӣ медиҳанд».**

*(Аз сӯҳбат бо коргарони фабрикаи пардоздиҳӣ У. Ҳасратов, Н. Казанцев, И. Сайвалиев ва дигарон).*

Дар шӯъбаи меҳнат ва музди кори фабрика ба ман бо дили ноҳоҳам ҳуҷҷат — «Низомнома дар бораи мукофотонидани коргарон ва коркунони инженерӣ-техникӣ»-и фабрикаи пардоздиҳиро нишон доданд, ки аз он иқтибос оварданро зарур медонам: «Бо мақсади таъмини иҷрои супоришҳои молфиристонӣ дар моҳи июни соли 1986 аз рӯи ҷамъбасти моҳ мукофотпулӣ дода шавад: аз цехи гулпартоӣ — ба бригадаи гулпартоён 800 сӯм; ба бригадаи пардозчиён ва патбурҳо то 300 сӯм; аз цехи рангрезӣ ба бригадаи рангрезон то 400 сӯм». Ҳамин тариқ, ба тамоми цехҳои фабрика мукофот дода шудааст. Дар ин низомнюма роҳбарони цехҳо низ фаромӯш нашудаанд. Ба онҳо вобаста ба вазифаашон ба андозаи аз 50 то 70 сӯм мукофотпулӣ муқаррар карда шудааст. Дар ҳуҷҷат гуфта мешавад, ки мукофотпулӣ аз фонди ҳавасмандгардонии моддӣ мувофиқи моддаи «Супориши махсусан муҳим» дода мешавад. Ба ҳуҷҷати номбурда на фақат роҳбарону намояндагони ташкилотҳои ҷамъиятии фабрика, балки директор ва раиси комитети иттифоқи касабаи иттиҳодия низ имзо гузоштаанд.

Бо низомномаи мазкур шинос шудаму беихтиёр фильми машҳури Е. Матвеев «Супориши махсусан муҳим» ба хотирам омад. Вай ба қаҳрамонии меҳнатии одамони советӣ дар солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ бахшида шудааст. Супориши махсусан муҳими онҳо аз он иборат буд, ки бахри ғалаба ду-се ва зиёда аз он норма ба ҷо оварда шавад. Инак барои чунин нормаҳоро ба ҷо овардан ба онҳо мукофотпулӣ ваъда намекарданд ва мукофот намедоданд. Ҳоло бошад, дар паси чунин суханони тумтароқ, мутаассифона, рекордҳои меҳнатӣ не, балки ҳамааш шуда иҷрои плани истеҳсолӣ меистад, ҳол он ки иҷрои

план барои ҳама қонун аст. Барои коллективи фабрика ҳаминаш андӯҳовар аст, ки дар ин ҷо он чиро ба дараҷаи супориши махсусан муҳим мебардоранд, ки вай бояд нормаи ҳаррӯза бошад.

Аммо ҳиссиёту ҳаяҷонро як тараф гузошта, саволи конкретӣ медиҳем — барои чӣ маъмурият, бюрои партиявӣ ва комитети иттифоқи касабаи фабрика натиҷаҳои корро ба маълумоти одамон нарасонда-анд? Барои он ки дар фабрика аз ошкорбаёнӣ қимобанд, ин ҷо дар бораи иҷрои нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ ғамхорӣ намуда, баъзан касонеро фаромӯш мекунанд, ки онҳо бояд ин нишондиҳандаҳоро ба даст оранд.

«Коргаронамон ба мо бовар намекунанд,— мехонам дар протоколи маҷлиси комитети иттифоқи касаба баромади аъзоёни он ва сардорони цехҳоро.— Чандин маротиба мо дар бораи шинондани колонкаи об, асбоби ҳавотозакунӣ, беҳтар гардондани шароити меҳнат масъала бардоштем, вале вазъият тағьир намеёбад». Дар худи ҳамон ҷо: «ҳавои цехҳо хунук, оби батареяҳо мечакад, тирезаҳо пардапӯш кардагӣ, аз тирезаю дарҳо шамоли сахт мевазад, даруни биноҳо нимравшан, боми биноҳо мечакад, коргарон дар тӯли тамоми смена зери борон меистанд» ва ғайра. Санаи протокол моҳи марти соли ҷорӣ.

Оё дар фабрика хулосаи дахлдор баровардаанд, охир зимистон наздик омада истодааст. Дар бюрои партиявӣ моро бо плани чорабиниҳои тайёрии фабрика ба кори мавсими тирамоҳу зимистон шинос карданд. План хубу муфассал аст. Вале ҳаминаш хавотирангез мебошад, ки мӯҳлати иҷрои бисьёр тадбирҳо моҳи октябрь ва ҳатто ноябрь муайян карда шудааст. Хӯҷаини эҳтиёткору батадбир бошад, чунон ки ҳикмати халқӣ мегӯяд, чанаро тобистону аробаро зимистон тайёр мекунад.

Роҳбарияти фабрика чунин далелҳо оварданаш мумкин аст: масоҳати истеҳсолӣ, амборхонаҳо камӣ мекунанд, дар панҷсолаи ҷорӣ фабрика васеъ карда, сохтмони биноҳои маишӣ вусъат дода мешавад, ана он вақт шароитамон хеле беҳтар мегардад. Оре, фардо бояд тағьироте ба амал орад, вале оё вай ғами имрӯзаро аз сар соқит карда метавонад, хусусан, ки иттиҳодия як қатор масъалаҳоро бо қувваи худ ҳал карда метавонад?

Дар беҳтар гардондани шароити меҳнат ташкилоти партиявии фабрика ва бюрои партиявии он бояд роли калон бозанд. Ҳоло коммунистон танҳо бо қайд кардани камбудиҳо маҳдуд гардида, дар бобати бартараф намудани онҳо суботкорию ташаббус зоҳир намекунанд. Қарорҳои маҷлисҳои партиявӣ характери умумӣ доранд, дар онҳо муайян карда нашудааст: кӣ барои ин ё он соҳаи кор ҷавобгар аст, назорат ба иҷрои қарорҳои қабулшаванда амалан вуҷуд надорад.

Котиби бюрои партиявӣ И. П. Трусов хабар дод, ки азбаски барои ҷой гирондани одамони бисьёр бинои калон мавҷуд нест, бисьёр вақт маҷлисҳо дар даромадгоҳи фабрика гузаронида шуда, барои ин мақсад микрофон ба кор бурда мешавад. Шояд ин тадбирҳо самарае бахшанд, вале, ба ақидаи мо, ба мақсад мувофиқ мебуд, ки агар роҳбарон бо одамон на ба воситаи микрофон, балки рӯ ба рӯ истода сӯҳбат мекарданд, аз рӯҳияашон бохабар шуда, таклифу дархостҳояшонро шунида, барои иҷрои онҳо тадбире меандешиданд. Он гоҳ шояд масъалаи ҷойивазкунии кадрҳо ва нарасидани мутахассисон худ аз худ ҳал мегардид.

«Мо бояд чунон амал кунем, ки Владимир Ильич Ленин таълим додааст: камтар гапҳои ҳавобаландона гӯем, камтар лаққигӣ ва худписандӣ кунем, камтар назариябозӣ кунему бештар бо корҳои амалӣ машғул шуда, талаботу эҳтиёҷоти мардумро қонеъ гардонем»,— қайд кард М. С. Горбачёв дар маҷлиси машваратии фаъолони ташкилоти партиявии кишвари Хабаровск. Ҳозир ягон масъалаи барои мамла-

катамон ҳаётан муҳим бе назардошти омили инсонӣ ҳал карда намешавад. Худи моҳияти азнавсозӣ — процесси мураккабу серҷиҳата — на фақат соҳаи иқтисодӣ, балки соҳаи социалию маънавӣ, тағьири куллии тафаккури одамон, психологияи онҳо, тағьири тарзу усулҳои кори комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявиро ҳам дар бар мегирад. Бесабаб нест, ки дар Пленуми июнии КМ КПСС амалан дар солҳои охир нахустин маротиба плани панҷсола ва вазифаҳои партия муҳокима карда шуданд.

Албатта, кори азнавсозӣ осон нест. Мисли пештара шитобкорӣ, хому хатал анҷом додани корҳо, дар бораи муваффақиятҳои бадастомада бо тамоми овоз ҷор задан ва аз камбудиҳои ҷойдошта чашм пушидан саҳлу осон аст. Дар айни замон, чи тавре ки дар съезди XXVII партия қайд карда шуд, «Ҳамин ки дар корхонаҳо бо ташкили беҳтари меҳнат ва ҳавасмандӣ ба он, мустаҳкам намудани интизом ва серталабӣ ҷиддан машғул мешаванд, захираҳое ошкор мегарданд, ки пеш дар гӯшаи хотир ҳам набуданд». Оё захираҳои мазкур дар фабрика ба кор бурда мешаванд? Ба назари мо, ин аз бисьёр ҷиҳат ба коммунистон, ба суботкории онҳо, ба афзудани масъулияти шахсӣ барои кори умум, ба он вобаста аст, ки онҳо дар процесси азнавсозӣ ва нав кардани тамоми ҷиҳатҳои ҳаёти коллектив то чи андоза фаъолона иштирок менамоянд. Аз ин рӯ, ба мақсад мувофиқ мебуд, ки бюрои партиявӣ дар асоси вазифаҳои азнавсозӣ амалияи тақсимоти супоришҳои партиявӣ, ҷой гирондани коммунистонро дар ҳамаи ҷойҳои камбудидоштаи истеҳсолот фикр карда баромада, дар бораи вусъати танқиду худтанқидкунии принципиалӣ, ошкорбаёнии муфассал ғамхорӣ намуда, тақсимоти мукофотпулӣ, манзил, путёвкаҳо барин масъалаҳои муҳимро дар мадди назар медошт. Ин масъалаҳоро ҳал накарда, дар роҳи азнавсозӣ қадами қатъӣ гузоштан маҳол аст.

## Қавлу амал

**«Ҳозир дар иттиҳодия 500 нафар пропагандистон, ахборотчиёни сиёсӣ, агитаторон ҳастанд. Ба ёрии онҳо барои фаҳмонда додани ҳуҷҷатҳои съезди XXVII партия ба фабрика 50 нафар ташкилотчиёни сиёсӣ фиристода шуданд».**

*(Аз сӯҳбат бо котиби комитети партиявии иттиҳодия Р. М. Асророва).*

Бале, дар иттиҳодия отряди ҷанговарони фронти идеологӣ калон аст, мо ҳаргиз намехоҳем аҳамияти кореро, ки онҳо ба ҷо меоваранд, паст занем. Вале инак ман дар цехҳо бо коргарон сӯҳбат мекунам, ба онҳо савол медиҳам: чӣ тавр шумо ба азнавсозӣ, ки дар тамоми мамлакат оғоз ёфтааст, шахсан баҳо медиҳед, барои бомуваффақият ба амал баровардани он аз шумо чӣ талаб карда мешавад ва ҷавоб намегирам. Зимнан, на фақат аз меҳнаткашони қаторӣ. Иҷрокунандаи вазифаи сардори цехи гулпартой Ӯ. Тӯраев аз он бобат изҳори тааҷҷуб кард, ки ба муносибати азнавсозӣ ман ба фаъолияти бюрои партиявӣ ва гурӯҳи партиявӣ, шароити меҳнат... мароқ зоҳир мекунам. Ба фаҳмиши ӯ як дастгоҳро бо дастгоҳи дигар, дастгоҳи мукаммалтар иваз кардан азнавсозӣ будааст. Дар ин бобат фикри котиби комитети партиявии иттиҳодия Р. М. Асророваро донистанӣ шудам. Ӯ розӣ шуд, ки алҳол ба ташкилоти партиявӣ муяссар нагардидааст, ки моҳияти азнавсозиро ба ҳама фаҳмонда диҳад ва тадбирҳои бисьёр андешида шаванд ҳам, сифаташон чандон қаноатбахш нест. Барои чӣ? Мекӯшам ба ин савол пеш аз ҳама кори комитети партиявиро таҳлил карда баромада ҷавоб ёбам.

Чунон ки дар боло гуфтам, масъалаи муҳимтарин дар иттиҳодия масъалаи сифати маҳсулот мебошад. Имрӯз фикру зикри ҳар кас — аз директор сар карда то коргар — ба он банд аст. Ин албатта фаҳмост. Дар анборҳо қариб 4 миллион метр газвори ба фурӯш нарафта хобидааст, ҷамъбасти ярмаркаи байнираспубликавии фурӯши яклухти газворҳо барои соли 1987, ки тобистони соли ҷорӣ дар Москва баргузор гардид, низ тасаллобахш нест. Иттиҳодия 128,5 миллион метр газворро ба харидорон пешкаш намуд, ки 27,4 миллион метри он харидор наёфт. Аз ибтидои сол шикоят аз сифати маҳсулот аз ин рӯ, маблағи ҷарима ҳам афзуд.

Зоҳиран, комитети партиявӣ бо масъалаҳои сифат ҷиддӣ машғул мешавад. Масъалаҳои мазкур дар маҷлисҳои он муҳокима гардида, аз рӯи онҳо қарорҳои дахлдор қабул карда мешаванд. Дараҷаи ин кор ба талаботи имрӯза чӣ андоза ҷавоб медиҳад? Масалан, ба қарибӣ дар маҷлиси комитети партиявӣ ҳисоботи раиси комиссияи назорат ба фаъолияти маъмурият дар масъалаи сифати маҳсулот С. У. Тычерова шунида ва муҳокима карда шуд. Барои таҳлили ҷиддии вазъияти баамаломада аз ин беҳтар фурсати қулайро дарьёфт намудан душвор буд. Вале айнан нишон медиҳам, ки чӣ тавр ин муҳокима гузашт, чунки дар он ҳамагӣ ду нафар — котиби комитети партиявӣ Р. М. Асророва ва сардори цехи пардоздиҳии фабрика Е. Г. Власова иштирок доштанд.

**Р. М. Асророва**: «Комиссияҳо дар фабрика чӣ тавр кор мекунанд? Аз ҳисоботи шумо маълум шуд, ки комиссияҳои назорати маъмурият дар масъалаҳои сифати маҳсулоти фабрикаи бофандагии № 1 ва фабрикаи пардоздиҳӣ оид ба сифат қариб рейд нагузарондаанд. Кори комиссияҳоро вусъат дода, моҳе як маротиба ҷамъ омадан ва таҷрибаи кори комиссияҳои беҳтарини фабрикаҳои дигарро паҳн кардан лозим аст. Котибони бюрои фабрикаҳо низ бояд ба ин комиссияҳо кӯмак расонанд».

**Е. Г. Власова**: «Дарвоқеъ, дар фабрикаи мо масъалаи сифати маҳсулот масъалаи муҳими рӯз аст, чунки баъзе корхонаҳои дӯзандагӣ аз газворҳои мо асосан ба сабаби бад будани сифаташон даст кашиданд. Бинобар ин дар фабрикаи мо кори комиссияи оид ба сифатро вусъат додан зарур аст».

Ба фикрам, ба шарҳи муҳокимаи «чуқур»-и чунин масъалаи барои иттиҳодия аз ҳама ҷиддӣ ҳоҷат нест.

Ман шоҳиди чунин мунокишаи дар комитети партиявӣ баамаломада низ будам. Ба кабинет коргарзане бо қаҳру ғазаб даромада, изҳор кард: «Дар чунин шароит минбаъд кор карда наметавонам, дастгоҳҳо кор намекунанду ба ин касе парво надорад. Биёед ҳамроҳ рафта, вазъиятро мефаҳмем». Ҷонишини котиби комитети партиявӣ С. Б. Ротт дар айни замон банд буданашро баҳона карда (барои комитети районии партия таъҷилан справка тайёр мекард), он занро ба назди котиби бюрои партиявии фабрика фиристод.

Баъди шунидани ин гапҳо беихтиёр чунин савол ба миён меояд: оё ин зан ё зани дигар пас аз чунин қабул ба комитети партиявӣ омада, арзи дил менамояд ва маслиҳат мепурсад?

Дар баробари ин бояд қайд кард, ки котиби комитети партиявӣ Р. М. Асророва ва ҷонишини ӯ С. Б. Ротт ба ин вазифа ба қарибӣ интихоб гардидаанд, ҳоло таҷрибаи кофии кори партиявӣ надоранд, масъалаҳои ҳалталаб бошанд бисьёранд. Вале ҳардуяшон ҳам ҷавону серғайратанд. Умед ҳаст, ки дере нагузашта таҷриба ҳосил мекунанд. Фақат ин таҷриба чӣ сон мешавад?

— Чӣ тавре ки комитети партиявии район тавсия мекунад, мо ҳамон тавр амал мекунем,— сидқан гуфт Сергей Борисович Ротт.

— Боварӣ дорем, ки кори комитети партиявии корхонаи дар пойтахт калонтаринро комитети партиявии райони Марказӣ минбаъд ба

мачрои талаботи съезди XXVII КПСС, ки ба муқобили расмиятчигӣ муборизаи беамон эълон намуда, қайд кард, ки ҳангоми ҳал намудани ҳар кадом масъала пеш аз ҳама омили инсониро ба назар гирифтан зарур аст, равона хоҳад кард.

Иттиҳодия ба кӯмаки дигар ташкилотҳои болоӣ низ эҳтиёҷ дорад. Аз ҷумла, Вазорати саноати сабуки республика бояд ба корхона дар бобати ба даст овардани таҷҳизоти ҳозиразамони зарробӣ, ки бе он хуштул кардани газвор имконнопазир аст, харидани насосҳо барои тоза кардани ҳавои цехҳо, аз ҳама асосиаш дар кори реконструкция ва васеъ гардондани фабрикаи пардоздиҳӣ, ки ҳозир ба кори тамоми коллективи бисьёрҳазорнафараи иттиҳодия монеъ шуда истодааст, кӯмак расонад.

Коммунистони сменаи сеюми цехи дуюми фабрикаи сеюми газворбофӣ дар маҷлиси ҳисоботию интихоботии гурӯҳи партиявӣ дар ин бора бо камоли дилсӯзию ҳасрат сухан ронданд. Аз ҷумла онҳо чунин қайд карданд:

— Мо барои бо мол таъмин кардани фабрикаи пардоздиҳӣ ҷидду ҷаҳд мекунем. Аъзоёни гурӯҳи партиявии мо бофандагони шӯҳратманд Т. Верещагина, А. Дёмина, С. Марциновская ва дигарон бо тамоми ғайрат кор мекунанд ва коллектив мекӯшад, ки аз онҳо қафо намонад. Мо ҳозир метавонем беҳтар кор кунем, вале, мутаассифона, фабрикаи пардоздиҳӣ маҳсулоти моро пурра пардоз дода наметавонад, ҳангоми пардоздиҳӣ сақат ва талафи ғайриистеҳсолӣ басо бисьёр аст.

Набояд роҳ дод, ки худи идеяи мусобиқаи социалистӣ бадном гардад, одамон ба кори сменаашон бояд бо ақидае оянд, ки меҳнати пурмаҳсули онҳо ба коллективи азизашон даркор аст. Танҳо ба шарти куллан аз нав сохтан ва вусъат додани фаъолияти ташкилоти партиявии иттиҳодия, ҳамаи звеноҳои истеҳсолии он, васеъ ҷалб намудани меҳнаткашон ба идоракунии истеҳсолот, баланд бардоштани масъулияти ҳар як кас — хоҳ вай коммунист бошад, хоҳ бепартиявӣ — барои ҳозираю ояндаи корхона вазъияти баамаломадаро ислоҳ кардан мумкин аст.

Н. СУХАЧЁВА

# „СОЦИАЛИЗМИ ИСЛОМӢ“: ТАНҚИДИ КОНЦЕПЦИЯҲОИ СОЦИАЛИЮ ИҚТИСОДӢ

*Т. МАМАДНАЗАРБЕКОВ*

Чунон ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, дар ҷаҳони имрӯза пешравӣ ва дигаргуниҳои куллии социалӣ ба амал меоянд, ки сабаби ин афзоиши таъсири социализм, вусъати ҳаракати миллии озодихоҳӣ мебошад. Шумораи торафт зиёди мамлакатҳо роҳи социализмро пеш мегиранд. Ҳоло самти асосии прогресси социалии инсониятро социализм муайян менамояд. Бинобар ин комилан табиист, ки дар муборизаи идеологӣ масъалаҳои роҳҳо ва шаклҳои гузариши революционӣ ба социализм, қонунҳои амалиёт ва инкишофи социализм аҳамияти торафт калон пайдо мекунанд. Дар шароити пурзӯр шудани мубориза барои интихоби роҳи тараққиёт ҳаракатҳои зиддикапиталистии омма дар мамлакатҳои тараққикунанда дар пайдоиши вариантҳои гуногуни концепцияҳои клерикалии социализм ифода меёбанд. Яке аз чунин концепцияҳо, ки ба нуқтаҳои назари динӣ ва миллатчигӣ оид ба таърих ва инкишофи ҷамъияти ҳозира асос ёфтааст, ба ном «социализми исломӣ» мебошад. Асоси онро тезиси барпо кардани системаи социалию иқтисодие ташкил медиҳад, ки ба «идеяҳои социалистии дар ислом таҷассумёфта» такья мекунад.

Ҳангоми таҳқиқи ин концепция шароити социалию иқтисодӣ, таърихӣ ва сабабҳои пайдоиши онро ба назар гирифтан лозим аст. Дарки ақибмонии иқтисодии мамлакатҳои Шарқи мусулмонӣ, васеъ паҳн шудани муносибатҳои токапиталистӣ, хусусиятҳои структураи социалии ҷамъият барои омӯзиши сабабҳои васеъ паҳн шудани ҷараёнҳои социалистии ғайримарксистӣ кӯмак мерасонад.

Социализми илмӣ идеологияи синфи коргар аст. Дар мамлакатҳои мусулмонӣ ҳанӯз дар мобайни асри мо синфи коргари ба андозае тараққикардаи замонавӣ мавҷуд набуд ва социализм асоси назариявии муборизаи синфии пролетариат нагардид. Дар мамлакатҳои исломӣ синфҳо, табақаҳо ва гурӯҳҳои ҷамъиятие афзалият доштанд, ки бо укладҳои токапиталистӣ ва майдамолӣ алоқаманд буданд. Буржуазияи майда ва табақаҳои аз ҷиҳати мавқеашон ба он наздик, ки аксарияти аҳли ҷамъияти мамлакатҳои тараққикунандаро ташкил медоданд, асоси прогресс шуда наметавонистанд. Капитализм бошад, барои зиддиятҳояшро ҳал карда натавонистанаш худро бадном кард. Роҳбарони сиёсии ин мамлакатҳо ба социализм рӯ оварданд. Принципҳои алоҳидаи он ҳамчун навъи «социализми исломӣ» дар баъзе мамлакатҳо (дар Миср дар солҳои 60-ум дар замони Ҷамол Абдулносир, дар Покистон дар солҳои 70-ум дар замони Алӣ Бхутто, дар Либия дар солҳои 80-ум дар даврai Муаммар Қаддофӣ) ба сифати доктринаи давлатӣ эълон карда шуданд. Барои ин чунин омилҳо мусоидат карданд: якум, социализм қобили ҳаёт будани худро исбот карда, ба системаи ҷаҳонӣ табдил ёфт ва ҳоло роҳи магистралии инкишофи процесси таърихии ҷаҳониро муайян менамояд; дуюм, СССР ва дигар мамлакатҳои социализм истиқлолияти мамлакатҳои тарақ-

ҷикунандаро муҳофизат намуда, барои ба даст овардани истиқлолияти иқтисодӣ ба онҳо ёрии калони иқтисодӣ мерасонанд; сеюм, ибрати нашъунамои республикаҳои советии Шарқ хеле диққатрабо ва эътимодбахш мебошад; чорум, процесси интернационализацияи қувваҳои истеҳсолкунанда ва муносибатҳои истеҳсолӣ дар натиҷаи алоқаҳои байналхалқӣ мамлакатҳои тараққикунандаро торафт бештар фаро мегирад.

Ҳаминро ҳам бояд қайд кард, ки «социализми исломӣ»-и майдабуржуазӣ натиҷаи ҳаракати миллии озодихоҳӣ буда, он ба капитализми «ғарбӣ» ва коммунизм ба сифати назарияи таҷаддуди иқтисодиёти миллӣ дар асоси нигоҳ доштани моликияти хусусӣ ба миён гузошта мешавад. «Социализми исломӣ» мисли ҳар гуна дигар социализми ғайрипролетарӣ умуман одам, яъне истисморгар ва истисморшавандаро муҳофизат менамояд. Вале моҳиятан он ба муҳофизати манфиатҳои истеҳсолкунандаи майда, моликияти хусусидори майда, буржуазияи майда нигаронида шудааст.

Бояд гуфт, ки «социализми исломӣ», мисли ҳар гуна дигар социализми майдабуржуазӣ, пеш аз ҳама сиёсат (на функцияи ҷамъиятию иқтисодӣ) буда, на барои барҳам додани тартиботи буржуазӣ ё тобуржуазӣ, балки барои нигоҳ доштани онҳо, барои дар рӯҳи ҷамъияти ҳозираи буржуазӣ барпо кардани «ҷамъияти адолати социалӣ», ки иллатҳои хоси капитализмро надошта бошад, равона карда шудааст.

«Социализми исломӣ» ҳамчун концепция дар солҳои 60-уми асри мо ба вуҷуд омад. Аммо ташаккули ин концепция аввалҳои солҳои сиюм оғоз ёфта буд.

Бисьёр муҳаққиқон дар он хусус ҳамфикранд, ки барои бо ҳам киёс кардани нуктаҳои назари исломӣ оид ба ҷамъияти идеалӣ ва асосҳои социализм аввалин шуда ходими мусулмони араб, яке аз «ислоҳотчиёни ислом» Ҷамолиддин ал-Афғонӣ кӯшиш карда буд. Соли 1931 дар Қоҳира гуфтаҳои ал-Афғонӣ, ки аз забони худи ӯ шогирд ва пайраваш Муҳаммад ал-Маҳзумӣ навишта гирифта буд, чоп шуд. Вай хусусиятҳои ба ҳам монанди социализм ва исломро қайд намуда, даъво мекард: социализм, ки «ҳуқуқҳои ҳоло поймолшудаи аксарияти меҳнаткашонро таъмин менамояд, ба дин на фақат мухолиф нест, балки худи дин ҳам ин принципҳоро ба миён мегузорад» (Ал-Маҳзумӣ Муҳаммад. Хотират Ҷамолиддин ал-Афғонӣ. Бейрут, 1931, с. 189, ба забони арабӣ). Ба ақидаи ал-Афғонӣ, асоси таълимоти социалистӣ дар Қуръон гузошта шудааст. Вай ба сифати далел ҳамон саҳифаҳои Қуръонро мисол меоварад, ки дар онҳо дар бораи ёрӣ расондан ба одамони заиф, манъи судхӯрӣ, принципҳои умумият — иштирок ва ғайра сухан меравад.

Ин ва дигар далелҳои ба ҳам шабоҳат доштани социализм ва ислом дар асарҳои теологи араб Рашид Рид (соли вафоташ — 1935), ходимони «Бародарони мусулмон» низ оварда мешаванд. Аз ҷумла, яке аз назариётчиёни «Бародарони мусулмон»-и Сурия Мустафо ас-Сибоӣ соли 1959 таҳти унвони «Социализми ислом» китобе чоп кард, ки дар он общинаи идеалии исломӣ ҳамчун тимсоли ҷамъияти социалистӣ ба қалам дода мешавад. Вай умумияти байни социализм ва исломро дар талаби барҳам додани истисмор, идеяи баробарии умумӣ, нест кардани камшоқӣ бо роҳи аз нав тақсим намудани сарвати миллӣ дар асоси системаи муайянкардаи ислом — закот мебинад. (Закот — андозест, ки мувофиқи шариат ба фоидаи камбағалон дода шуда, 10 фоизи ҳосили зироатҳои хӯрокворӣ ва мевагӣ, 2,5 фоизи тилло, нуқра, дигар молҳоро ташкил медиҳад). Ҳамаи идеологҳои «социализми исломӣ» тарафдори боқӣ мондани ҳуқуқ ба моликияти хусусӣ мебошанд.

Ақидаҳои ал-Афғонӣ ва пайравони ӯ концепцияи «социализми исломӣ»-ро ташкил доданд, ки он ба марксизм муқобил гузошта мешуд.

Дар солҳои 60-ум дар мамлакатҳои мусулмонӣ тамоюли идеализация кардани ислом ҳамчун таълимоти динии табиатан «социалистӣ» хеле пурзӯр гардид. Чунин идея тарғиб карда мешавад, ки ислом на фақат дин, балки, мисли социализм, системаи ҷаҳонбинӣ ва социалӣ мебошад. Ин идея дар солҳои 60-ум аз тарафи идеологи исломии Покистон Парвиз муфассал асоснок намуда, дар дигар мамлакатҳо тарафдорӣ карда шуд.

Омили муҳиме, ки ба ташаккули концепцияи «социализми исломӣ» таъсир расонд, дар идеологҳои мамлакатҳои Шарқ пайдо шудани ақида дар бораи зарурати бо роҳи махсус, «роҳи сеюм» (назар ба капитализм ва социализм) тараққӣ додани мамлакатҳояшон гардид. Концепцияи «социализми исломӣ» моҳиятан як навъи назарияи «роҳи сеюм»-и тараққиёт мебошад.

Аммо қайд кардан лозим аст, ки «социализми исломӣ дар айни ҳол як навъи «социализми миллӣ» ва моҳиятан миллатчиёна аст. Вай ҷиҳатҳои умумидемократӣ, зиддиимпериалистӣ, инчунин ҷиҳатҳои консервативии миллатчигии халқҳои мамлакатҳои тараққикунандаро инъикос менамоянд. Дар баробари ин вай табиати духелаи буржуазияи майда — моликияти хусусидор ва меҳнаткашро дар симои як шахс инъикос мекунад.

Тарафи дигари масъала иборат аз ҳамин аст, ки идеяҳои «социализми исломӣ», аз як тараф, тамоюлоти зиддиимпериалистӣ, аз тарафи дигар, тамоюлоти реакционӣ, зиддикоммунистиро инъикос менамоянд. Барои ҳамин мо на дар бораи як концепция, балки дар бораи концепцияҳои бисьёри «социализм исломӣ» сухан меронем. Дар доираи социализми майдабуржуазӣ равияи наве ташаккул меёбад, ки социализми илмӣ, хусусиятҳои асосии системаи иқтисодии онро таҳриф мекунад. Дар айни ҳол диққати асосӣ ба масъалаи аз ҷиҳати назариявӣ асоснок намудани идеяи сершумории модельҳои социализм дода мешавад. Гӯё «социализми христианӣ», «социализми давлатӣ, марксистӣ» ва «социализми исломӣ» вуҷуд дошта метавониста бошад.

Беасосии методологии сершумории модельҳои социализм дар он аст, ки идеологҳои майдабуржуазӣ социализмро на ҳамчун системаи муайяни иқтисодӣ, балки ҳамчун идеологияи дорои равияҳои сершумори ба ҳам муқобил шарҳ медиҳанд. Дар асарҳои идеологҳои ислом социализм аксар вақт дар намуди шинохтанашаванда тасвир меёбад. Идеологҳои ислом бисьёр вақт ибораҳои социалистиро истифода карда, мақсади ҳақиқии худро, ки аз нигоҳ доштани структураҳои феодалию буржуазии иқтисодӣ иборат аст, пинҳон медоранд. Суханбозиҳои назариявии онҳо, чун қоида, пур аз ҳарзагӯиҳо дар бораи «моликияти хусусии ғайриистисморӣ», «мувофиқати социалӣ», «адолати социалӣ» мебошанд.

Идеологҳои «социализми исломӣ» на ба ҷиҳатҳои социалию иқтисодии тараққиёти ҷамъият, балки ба асосҳои маънавию динӣ диққати махсус медиҳанд. Дар ин ҳолат онҳо худро бо далелҳо ташвиш надода, даъво мекунанд, ки принципҳои социалистӣ дар Қуръон гузошта шудаанд.

Яке аз ин даъвоҳоро мисол меорем. «Қуръон беҳтарин конституция, тафсири беҳтарини иқтисоди сиёсӣ аст, он барои мусулмони ҳозиразамон «Декларацияи ҳуқуқҳои инсон» ва «Капитал»-ро бо осонӣ иваз карда метавонад»,— менависад роҳбари партияи буржуазию динии «Истиқлол»-и Марокаш Алол ал-Фасӣ.

Бинобар ин барои бисьёр идеологҳои «социализми исломӣ» эътирофи нуфуз ва роли социализм характери расмиятчигиро дорад. Концепцияи «социализми исломӣ»-ро тавсиф карда, хусусиятҳои зерини онро низ қайд кардан лозим аст: якум, ба концепцияи «социализми исломӣ» анъанаҳои замони гузашта, махсусан анъанаҳое, ки дар давлатҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ ақибмонда мавҷуданд, таъсири калон ме-

расонанд. Анъанаҳои консервативии динию миллатчигӣ ба концепцияҳои социализми «типи миллӣ» таъсири хеле ҷиддӣ расонданд. Ин, аз ҷумла, дар кӯшишҳои ба марксизм-ленинизм гӯё ҳамчун «таълимоти соф ғарбӣ»-и ба шароити Шарқ татбиқнашаванда муқобил гузоштани доктринаҳои социализми «африкоӣ», «арабӣ» ва «исломӣ» ифода ёфтааст. Дуюм, ба концепцияи «социализми исломӣ» идеологияи дини мусулмонӣ таъсири калон мерасонад. Ду нафар муаллифони мисрӣ А. М. Саид ва С. Аҳмад дар китоби оид ба «социализми арабӣ» навишта буданд, ки асосҳои онро «комилан мероси маданиии ислом ташкил медиҳад».

Таъсири идеологияи диниро қайд намуда, ба чунин нишондоди хеле муҳими методологии В. И. Ленин мурочиат кардан лозим аст: «Фикри: «социализм дин аст» барои баъзеҳо шакли гузариш аз дин ба социализм аст, барои дигарон — шакли гузариш аз социализм ба дин аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 15, саҳ. 424).

Идеяҳои динӣ барои баъзеҳо аслиҳаи мубориза ба муқобили марксизм-ленинизм, барои дигарон догмаҳои динӣ далелҳои идеяҳои баробарӣ, адолат, меҳнатдӯстӣ ва ғайра мебошанд. Зимнан, ҳам инҳою ҳам онҳо ба Қуръон ва Суннат истинод мекунанд.

Дар бораи концепцияи иқтисодии «социализми исломӣ» ҳам муфассалтар истода гузаштан лозим меояд. Идеологҳои «социализми исломӣ» ба мавҷудияти «системаи социалистии ислом», ки гӯё аз қиматҳои дар Қуръон гузошташуда иборат бошад, даъво мекунанд. Онҳо системаи иқтисодиро ҳамчун «шакли ташкили иқтисодиёт» муайян намуда, аз проблемаҳои механизми хоҷагӣ иборат медонанд ва онро берун аз муносибатҳои социалию иқтисодӣ баён мекунанд. Дар модели баёншавандаи социализм категорияи «муносибатҳои истеҳсолӣ» ҷой надорад ва ин имконият медиҳад модели абстрактии социализм, ки ба социализми илмӣ монандӣ надорад, худсарона сохта шавад. Зиёда аз ин онҳо социализмро аз нуқтаи назари шаклҳои берунии хоҷагидорӣ, бе таҳлили асоси он — моликияти ҷамъиятӣ будани воситаҳои истеҳсолот шарҳ дода, бо ҳамин худи моҳияти социализмро таҳриф мекунанд.

Дар ин хусус муносибати назариётчиёни «социализми исломӣ» ба моликияти хусусӣ характернок аст. Онҳо даъво мекунанд, ки моликият аз они Оллоҳ буда, муқаддас аст ва дар бораи характери муқаддаси умуман моликияти хусусӣ хулоса мебароранд. Онҳо фарқи «социализми исломӣ»-ро аз капитализм, ки моликияти хусусиро мутлақ мегардонад ва фарқи онро аз социализм, ки гӯё моликияти ҷамъиятиро мутлақ мегардонда бошад, дар ҳамин мебинанд.

Яке аз идеологҳои олами исломӣ фақеҳи араб Муҳаммад Абдурауф дар бораи пайдоиши илоҳии моликияти хусусӣ сухан ронда, менависад: «Шахси мусулмон боварӣ дорад, ки воситаҳои истеҳсолотро ба ӯ худи Оллоҳ додааст. Моликияти хусусидор бояд чунин фактро ба асос гирад, ки ҳамаи сарватҳо, аз ҷумла замин, ба Оллоҳ тааллуқ дорад, инсон бошад, танҳо намояндаи он аст, ки ба ӯ, чунон ки Оллоҳ фармудааст, ин боигариҳоро одилона ихтиёрдорӣ кардан бовар карда шудааст». «Принципҳои иқтисодии ислом моликияти хусусиро ҳамчун сарвати дахлнопазир муҳофизат менамояд»,— менависад теологи суудӣ Саид Отар Ҳусейн.

Аксарияти назариётчиёни «социализми исломӣ» зарурати ба ҳам пайвастани моликияти хусусӣ ва ҷамъиятиро эътироф менамоянд. Маҳз бо ҳам пайвастани ин ду навъи моликият ҳамчун асоси монотеизми иқтисодӣ муҳокима намуда, чун яке аз шаклҳои асосии ба амал баровардани принципи асосии ислом — тавҳид (яккахудоӣ) шарҳ дода мешавад. Ба тавҳид ба сифати звенои алоқамандкунандаи байни ҷиҳатҳои «маънавӣ» ва «моддӣ» аҳамияти махсусан калон медиҳанд, ки мавҷудияти он асоси на фақат афзалият доштани ҷиҳати

якумиро ба дуюмаш, балки инкишофи мутаносиби бо рӯҳи ислом фарогирифтаи тамоми соҳаҳои ҳаёт — соҳаҳои социалӣ, иқтисодӣ, сиёсӣ, маданӣ ва ғайраро ташкил медиҳад.

Яке аз идеяҳои маркази ба миёнгузоштаи назариётчиёни «социализми исломӣ» идеяи «моликияти меҳнатӣ» мебошад. Моҳияти он: соҳиби олии замин Оллоҳ аст, ба инсон бошад, танҳо ҳамонест, ки баҳри он ҷидду ҷаҳд мекунад. «Моликияти меҳнатӣ» гӯё ба меҳнати шахсӣ асос ёфтааст. Дар айни ҳол худи мафҳуми «меҳнати шахсӣ» ҳам меҳнати истеҳсолкунандаи бевосита, ҳам капиталист — соҳиби воситаҳои истеҳсолотро дар бар мегирад. Чунин шарҳу баёни «меҳнати шахсӣ» ҳам манфиати меҳнаткаш, ҳам манфиати моликияти хусусидор — истисморгарро муҳофизат менамояд.

Дар асоси ифодаи принципҳои идеологияи «социализми исломӣ» онҳо хусусиятҳои системаи иқтисодии худро ҷудо мекунанд.

Аломати аввалин ин аст, ки онҳо дар модельҳои прогресси иқтисодии худ роли танзимкунандаи андозҳои мусулмонӣ, дар навбати аввал, закотро мутлақ мегардонанд. Закот, ки ба андозаи 2,5 фоизи маҳсулоти соф муайян карда мешавад, бояд на фақат функцияи аз нав тақсимкунии қисми даромад ва расондани ёриро ба эҳтиёҷмандон иҷро намояд, балки инчунин гӯё омиле бошад, ки соҳибони капиталро барои дар истеҳсолот ё сохтмон гузоштани капитал водор созад.

Аломати дуюм ба ном «риба» мебошад. Риба додани ҳар гуна қарз ё маблағгузориро барои гирифтани фоиз манъ карда, бойшавии зиддиқонунӣ ва ноодилонаро қатъиян маҳкум менамояд, зеро қарздиҳанда ба сари контрагенти худ хавф оварда, худаш дар намуди фоиз бурди кафолатнок мекунад. Риба яке аз тарзҳои маҳдуд намудани концентрацияи капитал мебошад. Дар ин бобат дар байни назариётчиёни «социализми исломӣ» ду хел муносибат ба назар мерасад. Якеҳо таклиф мекунанд, ки риба фақат ба капитали судхӯрӣ паҳн карда шавад, дигарон бошанд, талаб менамоянд, ки он ба капитали банкӣ низ паҳн карда шавад. Идеяи қарзи бефоиз (ария) ҳамчун воситаи муҳимтарини «иқтисодиёти балансное» дар барпо кардан ва амалиёти «Банки исломии тараққиёт» таҷассум ёфтааст. Аммо, чунон ки тараққии иқтисодиёти Эрон, Покистон ва дигар мамлакатҳо нишон медиҳад, риба амалан ба маҳдуд шудани истисмори капиталистӣ оварда намерасонад. Гап дар он аст, ки Қуръон ва шариат ба бисьёр шаклҳои подошдиҳӣ барои соҳибкорӣ роҳ медиҳад, ки онҳо қусури фоизи банкӣ ва судхӯриро мебароранд. Принципи риба, аз як тараф, ба муҳофизати манфиатҳои буржуазияи майда, аз тарафи дигар, ба муқобили иқтисодиёти миллиро истисмор кардани давлатҳои империалистӣ нигаронда шудааст.

Аломати сеюм суғуртаи социалӣ аст, ки мақсади он тавассути системаи закот ба аъзоёни эҳтиёҷманди ҷамъият таъмин намудани «ақаллан минимуми рӯзгузаронӣ» мебошад. Агар маблағи аз закот рӯёндашуда нокифоя бошад, он гоҳ давлати исломӣ «одамони бойро ба додани маблағи иловагӣ ӯҳдадор карда метавонад». Аммо ин принцип дар ҳаёт хеле кам татбиқ карда мешавад.

Ниҳоят, аломати чорум бо роли давлат дар ҳаёти хоҷагӣ алоқаманд аст. Ба ақидаи назариётчиёни исломӣ давлати исломӣ ҳам истеҳсолкунанда, ҳам соҳиби воситаҳои истеҳсолот, ҳам тақсимкунандаи ресурсҳои табиӣ, ҳам ташкилоте мебошад, ки ҳаёти иқтисодиро аз вайрон шудани нормаҳои маънавӣ ва сар даровардани монополияҳо муҳофизат менамояд. Дар ин бобат низ идеяи «иқтисодиёти ивазшаванда» пропаганда карда мешавад, ки соҳибкории хусусиро бо назорати давлатӣ пайваст намуда, бояд некӯаҳволии синфи миёнаро, ки таносуби байни меҳнат ва капиталро нигоҳ медорад, таъмин кунад. Яке аз намояндагони ин доктрина идеологи мусулмонӣ аз Покистон Ҷовид

Иқбол (писари шоири маъруф ва ислоҳотчии ислом Муҳаммад Иқбол) мебошад.

Мо фақат баъзе ҷиҳатҳои системаи иқтисодии «социализми исломӣ»-ро баён кардем.

Системаи мазкур аз мавқеи назарияи социализми илмӣ аз ҷиҳати методологӣ ба танқид намеарзад. Ҳар гуна системаи иқтисодиро дараҷаи тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда ва характери муносибатҳои истеҳсолӣ муайян мекунад. Бе таҳлили амиқи системаи муносибатҳои иқтисодӣ дар процесси истеҳсолот, тақсимот, мубодилот ва истеъмолот дар бораи ягон таҳлили илмии системаи иқтисодии ҷамъият сухан рондан маҳол аст. Барои ҳамин муҳокимаронии идеологҳои «социализми исломӣ» идеализм буда, ягон асоси илмӣ надоранд.

Социализм барои ҳар як одам баҳри меҳнат ва ҳаёти серу пур, инкишоф додан ва татбиқ кардани қобилиятҳояш, қонеъ гардондани талаботи рӯзафзун дар шароити баробарии социалӣ, таъмин будан бо кор, худидоракунии социалистии халқ имкониятҳои реалии моддӣ фароҳам меоварад. Моҳияти коллективистӣ, гуманистии социализм дар ҳамин зоҳир мешавад.

Ҳамаи инро дар системаи социалию иқтисодии «социализми исломӣ» дарьёфтан мумкин нест ва даъвоҳо дар бораи муқаррар кардани адолати социалӣ дар асоси Қуръон комилан беасосанд. Чунон ки қайд шуд, концепцияҳои «социализми исломӣ»-ро аксаран идеологҳои буржуазияи майда истифода мебаранд, ҳарчанд ки дар баъзе мавридҳо бо мақсади ҷалб намудани омма онҳо инчунин ба программаи буржуазияи миллӣ дохил карда мешаванд. Ин концепцияҳо моҳиятан миллатчиёна ва аз ҷиҳати психология (дар як симо ҳам моликияти хусусидор, ҳам меҳнаткаш) духела мебошанд. Ҳатто дар он мамлакатҳое, ки идеяҳои «социализми исломӣ»-ро буржуазияи миллӣ истифода мебарад, онҳо аксаран ба табақаҳои майдабуржуазӣ нигаронда мешаванд.

Фош кардани беасосии концепцияҳои ба ном «социализми исломӣ» барои ба оммаи васеи меҳнаткашон фаҳмондани характери синфӣ, хусусиятҳо ва мураккабии муборизаи идеологӣ дар марҳалаи ҳозира аҳамияти калон дорад. Вай барои он ҳам зарур аст, ки ба аҳли ҷамъияти ҷаҳон диққатрабоии идеалҳои ҳақиқии социалистӣ ва имкониятҳои прогрессии минбаъдаи ҷамъиятӣ, ки дар худи табиати социализм мавҷуданд, возеҳу равшан нишон дода шаванд. «Социализми ҷаҳонӣ,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII КПСС,— бештар аз сеяки инсоният, даҳҳо мамлакату халқҳоро дар бар мегирад, ки бо роҳи ҳамаҷониба зоҳир кардани сарвати зеҳнию маънавии инсон ва ҷамъият пеш мераванд... Социализм имконияти реалӣ буда, барои тамоми инсоният дастрас аст ва намунаи ибрате барои оянда мебошад».



# „ИМПЕРИАЛИЗМ ВА АЗ ҲАМ ҶУДО ШУДАНИ СОЦИАЛИЗМ“

## БА МУНОСИБАТИ 70-СОЛАГИИ МАҚОЛАИ В. И. ЛЕНИН

Асари В. И. Ленин «Империализм ва аз ҳам ҷудо шудани социализм» моҳи октябри соли 1916 навишта шуда, моҳи декабри ҳамон сол дар шумораи дуюми «Маҷмӯаи «Социал-Демократ» чоп шудааст. Ин давраи минбаъда васеъ шудани ҷанги якуми ҷаҳонии саркардаи империализм, қатъиян афзудани норозигӣ ва қаҳру ғазаби оммаи халқ ва тезу тунд гардидани вазъияти революционӣ буд.

В. И. Ленин дар асарҳои солҳои ҷанг навиштааш кор карда баромадани назария ва тактикаи партияи большевикиро дар ҳаракати революционии коргарӣ давом дода, таълимоти оид ба империализм, назарияи революцияи социалистӣ ва диктатураи пролетариатро инкишоф медиҳад. Вай ба муқобили социал-шовинизм, каутскийчигӣ (центризм) ва ба ном «экономизми империалистӣ» — ҷараёни оппортунистӣ, ки дар социал-демократияи Россия ва партияҳои социалистии як қатор дигар мамлакатҳо зоҳир шуда буд, муборизаи қатъӣ мебарад.

В. И. Ленин дар асари барҷастааш «Империализм, ҳамчун дараҷаи баландтарини капитализм» (январь — июни с. 1916) диққати асосиро ба таҳлили процессҳои иқтисодии капитализм ҷалб кард ва цензураи подшоҳиро дар назар дошта, дар бораи сиёсат фақат ишораҳо карда буду халос. Дар ин давра вай як қатор асарҳои ғайрицензурӣ низ навишта, дар онҳо проблемаи империализмро дар алоқамандии зич бо масъалаҳои сиёсӣ кор карда баромад. Мақолаи ӯ «Империализм ва аз ҳам ҷудо шудани социализм» аз қабили ин асарҳо мебошад.

В. И. Ленин империализмро тавсиф карда, навишта буд, ки ҷои рақобати озодонаро гирифтани монополия хислати асосии иқтисодӣ, **моҳияти** империализм мебошад. Империализм капитализми паразитӣ ё пӯсидаистода аст. Ин пеш аз ҳама дар тамоюли пӯсидаравӣ зоҳир мешавад, ки он дар шароити моликияти хусусӣ будани воситаҳои истеҳсолот хислати хоси **ҳар чи хел** монополия мебошад. Пӯсидаравии капитализм дар пайдо шудани табақаи бузурги **рантье**, капиталистон зоҳир мегардад; ба хориҷа баровардани капитал паразитизми аз ҳад берун аст; капитали молиявӣ на ба озодӣ, балки ба ҳукмронӣ кӯшиш менамояд; истисмор карда шудани миллатҳои мазлум, ки ин истисмор бо аннексияҳо алоқаи канданашаванда дорад, ва алалхусус аз тарафи як тӯдача давлатҳои «бузург» истисмор карда шудани мустамликаҳо дуньёи «мутамаддин»-ро торафт зиёдтар ба шуллуке бар тани садҳо миллион халқҳои ғайримутамаддии мубаддал мегардонад. «Сабаби он ки империализм капитализми **мурдаистодаи** ба социализм **гузаранда** мебошад,— қайд карда буд В. И. Ленин,— равшан аст: монополияе, ки аз капитализм сабзида мебарояд, **худи ҳамин** мурда истодани капитализм, ибтидои ба социализм гузаштани вай мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 23, саҳ. 110).

Ба ин таърифи ленинии империализм лидерҳои социал-демократияи ҳамонвақта дар шахси К. Каутский таърифи худро муқобил мегузоштанд, ки мувофиқи он дар империализм «фазаи капитализм»-ро донистан намехостанд ва империализмро чун сиёсати аз тарафи капитали молиявӣ «афзал донисташаванда», чун кӯшиши мамлакатҳои «аграрӣ»-ро аннексия кардани мамлакатҳои «саноатӣ» муайян мекарданд. В. И. Ленин Каутскийро зери танқиди беамон гирифта, бардурӯғии идеяи ӯро фош намуд. Хусусияти империализм, қайд карда буд В. И. Ленин, маҳз ҳукмронии капитали саноатӣ **набуда**, балки ҳукмронии капитали молиявӣ мебошад, маҳз ба аннексияи **на** танҳо мамлакатҳои аграрӣ, балки ба аннексияи **ҳар чи хел** мамлакатҳо саъю кӯшиш намудани он мебошад. «Каутский,— навишта буд ӯ,— сиёсати империализмро аз иқтисодиёти он **ҷудо мекунад**, монополизми сиёсатро аз монополизми иқтисодиёт ҷудо мекунад, то ки барои ислоҳотчигии разилонаи буржуазии худ — барои ислоҳотчигие аз қабили «яроқпартоӣ», «ультраимпериализм» ва сафсатаҳои монанди инроҳ тоза кунад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 111). Мақсади ин сохтакории назариявии Каутский, қайд менамояд ӯ, аз он иборат аст, ки зиддиятҳои амиқи империализмро рӯпӯш намояд ва назарияи бо маддоҳони империализм, социал-шовинистон ва оппортунистон «муттаҳид шуданро» ҳақ барорад.

Дар мақолаи «Империализм ва аз ҳам ҷудо шудани социализм» решаҳои чуқури социалии оппортунизм, аз ҷумла социал-шовинизм ошкор намуда, нишон дода шудааст, ки дар ҳаракати коргарӣ васеъ паҳн гардидани он майли берун аз норма не, балки як навъ қонунияти давраи империализм мебошад. В. И. Ленин қайд карда буд, ки дар ин хусус, аз як тараф, бур-

жуазия ва оппортунистон майл доранд як тӯдача миллатҳои сарватмандтарини имтиёзнокро ба шуллукҳои «абадие» бар тани инсонияти боқимонда мубаддал кунанд, аз тарафи дигар, **оммаҳое,** ки аз пештара сахттар гирифтори зулм гардида ва ҳамаи азобҳои ҷангҳои империалистиро мекашанд, майл доранд ин юғро аз гардани худ партоянд, буржуазияро сарнагун намоянд. Акнун таърихи ҳаракати коргарӣ, таъкид мекард В. И. Ленин, ногузир дар муборизаи байни ин ду майл вусъат хоҳад ёфт.

В. И. Ленин оппортунистон ва социалшовинистонро фош карда, нишон дод, ки онҳо имтиёзҳои муваққатии ақаллияти коргаронро муҳофизат мекарданд ва бо ҳамин ба манфиати омма хиёнат карда, идеяҳо ва таъсири буржуазиро мегузаронданд, онҳо дар асл иттифоқчиён ва агентҳои буржуазия гардиданд. Бинобар ин вазифаи партияҳои ҳақиқии марксистии коргарӣ аз он иборат аст, ки ба омма дарки манфиатҳои ҳақиқии сиёсии онҳоро омӯзонанд, барои революция, социализм мубориза баранд. «Ногузирӣ» ва зарурияти аз оппортунизм ҷудо шуданро,— навишта буд В. И. Ленин,— ба омма фаҳмонда додан лозим, оммаро барои кори революция ба воситаи муборизаи беамони зидди оппортунизм тарбия кардан лозим, барои ошкор намудани ҳамаи қабоҳатҳои сиёсати национал-либералии коргарӣ, на ин ки барои пардапӯшкунии ин қабоҳатҳо, таҷрибаи ҷангро ба ҳисоб гирифтан лозим,— ана ҳамин аст ягона роҳи марксистӣ дар ҳаракати коргарии ҷаҳон» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 125—126).

В. И. Ленин дар шароити нави таърихӣ таълимоти Маркс ва Энгельсро ҳарҷониба инкишоф дода, онро бо нуктаю хулосаҳои нав ғанӣ гардонд, ба саволҳои муҳимтарини айём ҷавоб дод, ҳаракати коргариро бо назарияи революцияи социалистӣ ва сохтмони социалистӣ мусаллаҳ намуд.

Ҳаёт дурустии роҳи сиёсӣ, тактика ва стратегияи партияи большевикиро, ки В. И. Ленин дар давраи ҷанги якуми ҷаҳон дар муборизаи зидди оппортунизм кор карда баромада буд, пурра тасдиқ кард. Партияи большевикон бо роҳбарии В. И. Ленин синфи коргари Россияро бо камоли боварӣ ба революция бурда, ба социал-демократияи ҳамаи мамлакатҳо намунаи муборизаи қаҳрамононаи революциониро нишон дод ва ҳамчун қувваи пешоҳанги ҳаракати байналхалқии коммунистӣ баромад кард.

Нуктаю хулосаҳое, ки дар асари В. И. Ленин «Империализм ва аз ҳам ҷудо шудани социализм» баён ёфтаанд, дар замони мо низ комилан актуалӣ мебошанд.




**Ба матбаа 08. 09. 86 супурда шуд. Ба чопаш 30. 09. 86 имзо карда шуд. Формати қоғаз 70×108 1/16. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17007 (тоҷикӣ — 12550, русӣ 4457). КЛ 05333. Супориши 3604.**

734063 Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ
СОЛИ 1936
ЧОП МЕШАВАД

**11** ноябрь **1986**

ҲАР МОҲ БА
ЗАБОНҲОИ
ТОҶИКӢ ВА РУСӢ
МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЕТИ
КМ ПАРТИЯИ
КОММУНИСТИИ
ТОҶИКИСТОН
ДУШАНБЕ

Муҳаррири техникӣ
И. И. Аҳмадов

Мусаҳҳеҳон:
Н. Б. Аминов
М. Д. Раҷабов

ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШЎЪБАҲО:

философия ва коммунизми илмӣ 27-07-33
таърих ва иқтисодиёт 27-07-33
ҳаёти партиявӣ 23-35-77
пропаганда 27-07-33
мусаҳҳеҳон 27-12-16

АДРЕСИ МО:

Душанбе, 734012, кўчаи Лоҳутӣ, 6

# ХАБАРИ ИНФОРМАЦИОНӢ

## ДАР БОРАИ ПЛЕНУМИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

27 сентябри соли 1986 дар Душанбе пленуми чоруми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо гардид.

Дар пленум котибони якуми комитетҳои партиявии шаҳру районҳо, раисони комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии шаҳру районҳо, роҳбарон ва котибони ташкилотҳои партиявии вазорату идораҳои республикавӣ, донишкадаҳои олӣ, корхонаҳои калони саноат, сохтмон, ки ба ҳайати КМ дохил нестанд, коркунони масъули аппаратҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, Президиуми Совети Олӣ, Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, Комитети назорати халқии республика, Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, КМ ЛКСМ Тоҷикистон, коркунони воситаҳои ахбороти оммавӣ иштирок доштанд.

Пленум маърӯзаи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистонро «Дар бораи вазифаҳои ташкилоти партиявии республика оид ба минбаъд ҳам такмил додани назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳо дар асоси талаботи съезди XXVII КПСС», ки бо он аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии КМ, аъзоёни комиссияи тафтишотии Партияи Коммунистии Тоҷикистон, даъватшудагон пешакӣ шинос гардида буданд, муҳокима кард.

Аз рӯи маърӯза котиби дуюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон П. К. Лучинский нутқи муқаддимавӣ кард.

Инҳо аз рӯи маърӯза ба музокира баромаданд: М. Зоҳиров — котиби якуми комитети партиявии вилояти Бадахшони Кӯҳӣ, В. С. Ляпин — котиби дуюми комитети партиявии вилояти Ленинобод, А. И. Белякова — бофандаи фабрикаи бофандагии рақами 2-юми иттиҳодияи истеҳсолии газвори пахтагини Душанбе, Н. А. Карташов — раиси Комитети назорати халқии республика, Қ. Аслонов — котиби якуми комитети партиявии район Панҷ, Р. Наимов — сардори бригадаи пахтакории колхози ба номи Калинини райони Мастчоҳ, А. Д. Додобоев — раиси Совети иттифоқҳои касабаи Тоҷикистон, М. С. Табаров— котиби якуми комитети партиявии шаҳри Орҷоникидзеобод, И. Ф. Дедов — ҷонишини раиси Президиуми Совети Олии РСС Тоҷикистон, Ш. Қиличёв — котиби ташкилоти ибтидоии партиявии совхози ба номи Ҷ. Расулови райони Ильич, Г. В. Кошлаков — ҷонишини якуми раиси Совети Вазирони РСС Тоҷикистон, И. Сафаров — раиси колхози ба номи В. И. Ленини райони Қумсангир, В. И. Медведев — вазири саноати масолеҳи бинокории республика, Л. В. Сухинина — котиби бюрои партиявии комитети агросаноатии вилояти Ленинобод, Н. Шораҳмонов — раиси комитети иҷроияи шаҳри Душанбе, К. В. Сарычев — котиби дуюми комитети партиявии вилояти Кӯлоб.

Пленум ҳисоботи аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, котиби якуми комитети партиявии шаҳри Хоруғ Ш. Д. Шабдоловро дар хусуси иҷрои қарори КМ КПСС «Дар бораи минбаъд ҳам беҳтар намудани роҳбарии партиявӣ ба комсомол ва баланд бардоштани роли он дар тарбияи коммунистии ҷавонон» шунид.



Дар муҳокимаи ин масъала инҳо иштирок доштанд: Ю. Е. Сухов —

мудири шӯъбаи кори ташкилии партиявии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, М. Солеҳов — сардори бригадаи пардозчиёни управленияи сохтмони рақами 8-и комбинати хонасозии Душанбе, В. Ф. Афанасьев — котиби дуюми КМ ЛКСМ Тоҷикистон.

Пленум ахбороти раиси комиссияи назорати партиявии назди КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон З. М. Аҳмадоваро дар бораи натиҷаҳои тафтиши татбиқи эродҳои танқидии аъзои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, вазири саноати маҳаллии республика А. Бойматов ба унвони органҳои партиявию советии райони Шаҳртуз, ки дар пленуми сеюми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон баён карда буд, шунид.

Дар пленум котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. Маҳкамов сухани хотимавӣ кард.

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз рӯи масъалаҳои муҳокимагардида қарори дахлдор қабул намуд.

Дар пленум масъалаҳои ташкилӣ дида баромада шуданд.

Пленум Ҳ. Н. Насриддиноврo бинобар ба кори дигар гузаштанаш аз вазифаи котиб ва аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод кард.

В. В. Воҳидов, ки пеш мудири шӯъбаи хоҷагии қишлоқ ва саноати хӯрокворвии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон шуда кор мекард, котиб ва аъзои бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интихоб шуд.

Пленум Б. С. Умаровро мудири шӯъбаи илм ва донишкадаҳои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ намуда, А. Р. Рашидовро ба муносибати ба кори дигар гузаштанаш аз ин вазифа озод кард.

Н. Д. Абаканюв ба муносибати ба нафақа баромаданаш аз вазифаи мудири шӯъбаи савдо ва хизмати маишии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда шуд.

Пленум Г. С. Савриддиноваро аз вазифаи мудири шӯъбаи маданияти КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон озод карда, мудирн шӯъбаи савдо ва хизмати маишии КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ намуд.

Пленум Н. Табаровро, ки пеш муҳаррири газетаи республикавии «Тоҷикистони советӣ» шуда кор мекард, мудири шӯъбаи маданияти КМ Партияи Коммунистни Тоҷикистон тасдиқ кард.

В. В. Ломакин мудири шӯъбаи хоҷагии об ва сохтмони қишлоқи КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон тасдиқ шуд.

Дар пленум коркуни масъули аппарати КМ КПСС Г. В. Саенко иштирок дошт.

Бо ҳамин пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон корашро анҷом дод.

# ҚАРОРИ

# ПЛЕНУМИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

*аз 27 сентябри соли 1986*

## Дар бораи вазифаҳои ташкилоти партиявии республика оид ба минбаъд ҳам такмил додани назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳо дар асоси талаботи съезди XXVII КПСС

Пленуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон маърӯзаи ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистонро «Дар бораи вазифаҳои ташкилоти партиявии республика оид ба минбаъд ҳам такмил додани назорат ва тафтиши иҷрои қарорҳо дар асоси талаботи съезди XXVII КПСС» муҳокима намуда, қайд мекунад, ки ташкилотҳои партиявии республика дар бобати такмил додани назорат ва тафтиши иҷрои амалии қарорҳои қабулшаванда кори муайянеро ба ҷо меоранд.

ҚМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия дар роҳи азнавсозии тарзу услуби кор, ба кор даровардани захираҳои дахлдори ташкилӣ ва иқтисодӣ тадбирҳо меандешанд.

Дар рафти санҷишҳои комплексии вазъияти кор дар шаҳру районҳо ба онҳо ёрии амалӣ расонда мешавад. Дар маҷлисҳои партиявӣ ва комитетҳои партиявӣ ҳисобот додани коммунистони роҳбар расм шудааст.

Баробари ҳамин пленуми ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон чунин мешуморад, ки амалияи дар республика расмшудаи ташкили иҷрои директиваҳои партия, инчунин қарорҳои худӣ ҳанӯз ба талаботи съезди XXVII КПСС, Пленуми июнии (соли 1986) ҚМ КПСС мувофиқ нест. Тафтиши иҷро мисли пештара аз нуқсонҳои кори ташкилотҳои партиявӣ ҳисоб меёбад. Пеш аз ҳама, системаи аниқе муқаррар нашудааст, ки тамоми зинаҳои роҳбарии партиявиро дар бар мегирифта бошад. Назорат аксаран гоҳ-гоҳ ва тасодуфӣ мегузарад ва фақат бо қайди камбудиҳою нуқсонҳои рафти иҷрои қарорҳо маҳдуд шуда мемонад. Дар айни замон сабабҳои паст будани натиҷаҳои кор ва ҳатто тамоман иҷро нашуда мондани қарорҳо таҳлил карда намешавад, ба фактҳои беинтизомӣ ба таври принципиалӣ баҳо намедиҳанд.

Иштироки шахсии котибони комитетҳои партиявӣ, коркунони масъули аппарати ҚМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, роҳбарони органҳои республикавии советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, вазоратҳо ва идораҳо дар кори оид ба ташкил ва назорати иҷрои қарорҳои қабулшуда бевосита дар маҳалҳо, расондани ёрии амалии таъсирбахш ба коллективҳои меҳнатӣ дар татбиқи нақшаҳои муайяншуда ҳанӯз ҳам шарти ҳатмӣ нагаштааст.

Аксар вақт директиваҳо ва супоришҳои план дар бобати муҳимтарин масъалаҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ дар зери қарорҳои сершумор монда мераванд, бо кори конкретии ташкилотчигӣ ва

сиёсӣ мустаҳкам карда намешаванд, онҳо пурра ва аз тарафи бисьёриҳо иҷро карда намешаванд, обрӯю эътибори ҳуҷҷатҳои партиявӣ мерезад.

Аппаратҳои КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии Партияи Коммунистии Тоҷикистон ҳанӯз ҳам барои бечунучаро иҷро намудани қарорҳои қабулшуда талаботи қатъию ҳаррӯза муқаррар накардаанд.

Шӯъбаҳои КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва райони партия аз амалияи аз ҳад зиёд органҳои маҳаллии советию хоҷагӣ, комсомолӣ, иттифоқҳои касабаро таҳти васоят гирифтан халос нашудаанд, ба ҷои он ки назоратро ба роҳ монда, аз шахсони ба иҷрои онҳо масъулу мутасаддӣ кор талаб намоянд, ба ҳалли бисьёр масъалаҳои хоҷагӣ машғул мешаванд.

Ташкилотҳои партиявии вазоратҳо, идораҳои республикавӣ ҳуқуқи ба онҳо додашударо дар соҳаи назорат ба кори аппарат суст истифода мебаранд, барои бартараф намудани тарзу услуби омиронаи роҳбарӣ ёрии даркорӣ намерасонанд. Ҳол он ки аппарати идоракунӣ ба дарди идорачигӣ, бюрократизм ва кашолкорӣ мубтало гаштааст.

Дар маҳалҳо бори корҳои сиёсию ташкилотчигӣ дар бобати иҷро намудани қарорҳо ба дӯши коллективҳои меҳнатӣ гузошта нашудааст, ташкилотҳои партиявӣ бинобар хеле зиёд будани қарорҳое, ки онҳо мегиранд, баъзан наметавонанд корҳои оид ба иҷрои қарорҳоро ба роҳ монанд. Дар айни замон ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ муваффақ нашудаанд, ки ҳар коммунист мубориз фаъоли иҷрои қарорҳои партиявӣ, планҳои давлатӣ ва ӯҳдадориҳои социалистӣ бошад.

Имкониятҳои кори идеологӣ, сиёсию тарбиявӣ, матбуот, радио, телевизион барои ба коммунистон, оммаи васеи меҳнаткашон фаҳмонда додани моҳияти қарорҳои партиявӣ, инъикос намудани рафти иҷрои онҳо, ташвиқу тарғиби таҷрибаи ташкили иҷрои назорат ба андозаи пурра истифода карда намешавад.

Дар натиҷаи камбудиҳои мавҷуда дар ташкили назорат, паст будани дараҷаи интизоми иҷрои кор ва ҳисси масъулиятшиносии кадрҳо иқтисодиёти республика суст тараққӣ меёбад, татбиқи вазифаҳои социалӣ ва тарбиявӣ кашол меёбад, дар як қатор соҳаҳои истеҳсолоти республика мисли пештара фактҳои мунтазам иҷро накардани супоришҳои план, бесарусомонию исрофкорӣ, изофанависӣ ва фиребдиҳӣ ҷой доранд.

Пленуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон қарор мекунад:

1. Бюро, котибот, шӯъбаҳои КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партияро лозим аст, ки мувофиқи талаботи съезди XXVII КПСС ташкили назорат ба иҷрои қарорҳоро ба куллӣ беҳтар намоянд. Ба ягонагии мустаҳками кор карда баромадан, ташкили аниқи иҷрою назорат ба татбиқи қарорҳои қабулшуда муваффақ гарданд. Тамоми кори ташкилотчигӣ ва сиёсиро дар ин сурат барои ба ҳаёт татбиқ намудани роҳи пешгирифтаи партия баҳри азнавсозии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, қатъиян ба роҳи тараққиёти интенсивӣ гузаронидани хоҷагии халқ, афзоиши якзайли он, дар истеҳсолот ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму техника, ба даст овардани натиҷаҳои баланди ниҳоӣ, бечунучаро иҷро намудани вазифаҳои муайянкардаи съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон тобеъ намоянд.

2. Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия ҳангоми баҳо додан ба кори ташкилотҳои тафтишшаванда пеш аз ҳама натиҷаҳои конкретии ба даст овардашударо ба эътибор гиранд. Ҳамин чизро ба назар гирифта, тарзу усули гузаронидани тафтишу санҷишро тағьир диҳанд. Аз рӯи ҳамин масъала бо коркунони аппаратҳои комитетҳои партиявӣ семинарҳо гузаронида, онро ба мавзӯи машғулиятҳое, ки барои шунавандагони курсҳои доимоамалкунандаи назди КМ Пар-

тияи Коммунистии Тоҷикистон тавсия карда мешавад, дохил намоянд. Таълими ҳарсолаи инструкторони комитетҳои партиявӣ ба мақсад мувофиқ дониста шавад.

3. Комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагӣ барои хеле кам кардани шумораи қарорҳои қабул мекардагиашон чораҳо бинанд ва дар ин сурат ба проблемаҳое, ки перспективаноку асосӣ буда, характери комплексӣ ва дарозмуддат доранд, ба ташкили амалии кор бештар диққат диҳанд.

Ба он муваффақ шаванд, ки ҳар қарор бо муҳимиаш фарқ карда истад, ҳатталимкон кӯтоҳ ва конкрет бошад, вазифаҳо ва роҳҳои татбиқи онҳоро аниқ муайян намояд, ба ӯҳдаи кӣ гузошта шудани иҷрои қарорро муқаррар созад. Амалияи якдигарро такрор кардани қарорҳои партия ва ҳукумат барҳам дода, ба он муваффақ шудан лозим аст, ки ин қарорҳо вобаста ба шароити маҳал ва имкониятҳои мавҷуда чуқур кор карда шаванд. Ҳангоми тайёр кардану баровардани қарорҳо афкори аҳли ҷамъият, натиҷаи социалию иқтисодии он қарорҳо, бо планҳо, ресурсҳои моддӣ то чи дараҷа мувофиқ будани онҳоро пурратар ба назар гиранд.

Тартиби ба муҳокимаи маҷлисҳои бюрои комитети партиявӣ ҳамроҳи нақшаи татбиқи он пешниҳод кардани лоиҳаи қарор дастгирӣ карда шавад.

4. Бюрои КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия ба он муваффақ шаванд, ки баъди қабул карда шудани ҳар як қарор мунтазам ва шахсан иштирок намудани котибони КМ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия, коркунони масъули аппаратҳо, фаъолони интихобӣ, роҳбарони органҳои советӣ, касабавӣ, комсомолӣ, вазорат ва идораҳо дар корҳои оид ба ташкил ва иҷрои қарорҳо бевосита дар маҳалҳо, ёрии амалӣ расондани онҳо дар татбиқи нақшаҳои муайяншуда таъмин шавад. Ин кори аввалиндараҷаи роҳбарони олимансаб дониста шавад.

Чунин тартиберо бояд муқаррар кард, ки ҳар роҳбар, сарфи назар аз мансабу вазифаи худ, барои бечунучаро иҷро гардидани қарорҳои қабулшаванда, пеш аз ҳама, дар назди ҳамон ташкилоти партиявӣ ва коллектив масъулият ҳис кунад, ки ӯ дар он ҷо кор мекунад, таҳти назорати хурду калон бошад, ба кору рафтораш аз нуктаи назари худтанқидкунӣ баҳо диҳад, дар худ интизоми корбудкуниро бо муносибати эҷодӣ нисбат ба вазифаҳои ба ӯҳдааш гузошташуда узван таҷассум намояд.

5. Комитетҳои шаҳрӣ, районии партия роли ташкилотҳои ибтидоии партияviro ҳамчун қувваи пешбаранда, ҳамчун ядрои сиёсии коллектив дар иҷрои вазифаҳои дар наздаш гузошташуда баланд бардоранд. Муваффақ шаванд, ки ташкилотҳои партиявӣ аз ҳуқуқҳои ба онҳо додашуда дар бобати назорат кардани фаъолияти маъмурият ба андозаи пурра истифода баранд, барои бартараф намудани камбудиҳои мавҷуда фаъолона таъсир расонанд. Ба он муваффақ шаванд, ки роҳбарони хоҷагӣ ба таклифҳои комиссияҳо ба зудӣ диққат диҳанд. Ҳайати онҳоро аз ҳисоби коммунистони пухтаю ташаббускор, ки камбудию нуқсонҳои корро ҷасурона ошкор карда метавонанд, пурра намоянд. Ба самараи кори ташкилотҳои партиявии вазорату идораҳо, ҳисси масъулиятшиносии онҳо барои иштироки фаъолонаи роҳбарон ва мутахассисон дар тараққиёти соҳаҳои хоҷагии халқ диққати махсус диҳанд.

Чунин шакли назоратро, аз қабили дар пленумҳо ва бюрои комитетҳои партиявӣ, дар ташкилотҳои ибтидоӣ шунидани ҳисоботи коммунистон, махсусан роҳбарон, сӯҳбатҳои шахсиро бештар истифода баранд. Дар бораи иҷрои қарорҳои пеш қабулшуда мунтазам ба коммунистон хабар доданро таъмин намоянд.

6. Комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ, районии партия вазифаҳои комис-

сияҳои партиявӣ, комитетҳои назорати халқӣ, комиссияҳоро оид ба татбиқи ҳуқуқи назорат кардани кори маъмурият дар масъалаи назорат ва тафтиши иҷро аниқ муайян намоянд, ҳисоботи онҳоро дар бораи корҳои иҷро мекардагиашон мунтазам шунида истанд.

Барои мутобиқ намудани фаъолияти органҳои назорат ва ба тартиб овардани фаъолияти онҳо дар соҳаи гузаронидани тафтишу санҷиш чораҳои зарурӣ бинанд. Ба он муваффақ шаванд, ки тамоми шаклҳои назорати партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятӣ ба якдигар монанд набошанд, балки якдигарро мукаммал гардонда, барои бартараф намудани камбудиҳо, баланд бардоштани ҳисси масъулиятшиносии ҳар кас баҳри кори ба ӯ супурдашуда мусоидат намоянд.

7. Редакцияҳои газетаҳои партиявӣ, журналҳо, радио ва телевизион рафти иҷрои қарорҳои комитетҳои дахлдори партиявиро, ки ин қарорҳо барои хоҷагии халқ аҳамият доранд, мунтазам ва аз рӯи план инъикос намуда, бо худи ҳамин табақаҳои васеи аҳолиро ба процесси назорат ҷалб созанд.

* * *

ҚМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон изҳори боварӣ менамояд, ки ташкилотҳои партиявии республика аз ӯҳдаи аз нав сохтани тарзу услуби кори худ мебароянд, тамоми фаъолияти ташкилотчигӣ ва сиёсиро пеш аз ҳама барои он равона менамоянд, ки иҷрои директиваҳои партия ва ҳукумат, қарорҳои худашон таъмин намуда, назорат такмил дода шавад ва дар ҳамин асос самараи кори партиявӣ хеле зиёд гардад.



# МУБОРИЗОНИ МӮЪТАҚИДРО БАҲРИ КОРИ ПАРТИЯ БА КАМОЛ РАСОНЕМ

## *Маърӯзаи котиби якуми КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон Қ. М. МАҲКАМОВ дар маҷлиси фаъолони идеологии республика*

Меҳнаткашони республика, мисли ҳамаи халқҳои Иттифоқи Советӣ, гуфт маърӯзачӣ, қарорҳои съезди XXVII КПСС-ро дар ҳаёт татбиқ намуда, саъю кӯшиши самимию ватандӯстона доранд, ки нақшаю мақсадҳои далеронаи съездро бо ғайрату фаъолияти амалии мардум пайванданд, сиёсати стратегии партияро дар роҳи тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат бомуваффақият татбиқ кунанд. Дар ин сиёсати навоварона, ки ба характери дигаргунсозандаи давронамон мувофиқ аст, мақсадҳои умумии ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакати мо таҷассум ёфта, манфиати миллию интернационалии онҳо пайваст шудааст.

Масъалаҳои собитқадамона татбиқ намудани сиёсати миллии ленинӣ, ҳамаҷониба мустаҳкам кардани дӯстии халқҳо ҳамеша дар мадди назари фаъолияти бунёдкоронаи партия қарор гирифтаанд. КПСС дар съезди XXVII роҳҳои асосии сиёсати миллиро муайян намуда, собитқадамона мекӯшад, ки муттаҳидию ҳамкории халқҳои бародар пойдор шавад, онҳо дар мубориза барои иҷрои планҳои панҷсолаи дувоздаҳум ва вазифаҳои минбаъда муттафиқона ва бо ғайрати калон кор кунанд.

Дар мамлакати мо ҳал шудани масъалаи миллӣ, ки яке аз масъалаҳои нозуктарини таърихи инсоният мебошад, комьёбии оламшумули таърихист. Мо роҳи тайшударо аз назар гузаронида, мебинем, ки на фақат меҳнати фидокоронаи синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияи республика, балки дар навбати аввал дӯстии бузурги халқҳои мамлакати мо, ваҳдати безаволи онҳо, ҳамкорию ҳамьёрии бародаронаи онҳо, ёрию мадади бузурги беғаразонаи халқи кабири рус ҳам таҳкурсии комьёбиҳои социалию иқтисодии мо мебошад. Ташкилоти партиявии республика ҳаминро ба назар гирифта, ба тарбияи интернационалии меҳнаткашон ҳамеша диққати калон медод ва медиҳад. Ин бевосита аз васияти Ленин бармеояд, ки ӯ ҳанӯз пеш аз ғалабаи Октябрь навишта буд: «Агар мо ба социализм содиқ мондан хоҳем, бояд оммаро аз худи ҳозир дар рӯҳи интернационалӣ тарбия намоем». Натиҷаи ин кори азиму гуногунсоҳа ба ҳама маълум аст.

Дар Тоҷикистон намояндагони бештар аз ҳаштод миллат дар оилаи ягона зиндагӣ ва меҳнат мекунанд. Аксарияти коллективҳои меҳнатии мо коллективҳои интернационалианд. Ба ҳам оила ташкил кардани намояндагони миллатҳои гуногун як чизи муқаррарӣ шуда мондааст. Ҳурмату эҳтиром нисбат ба намояндагони ҳамаи миллату халқиятҳои сокини республика нормаи ҳаёт гардидааст.

Имрӯз мо ифтихормандона мегӯем, ки солҳои Ҷанги Бузурги Ватанӣ зиёда аз 260 ҳазор нафар намояндагони Тоҷикистон яроқ дар даст озодию истиқлолияти Ватани советии моро муҳофизат мекарданд. Мардуми ақибгоҳ қаҳрамонона меҳнат карда, Рӯзи Ғалабаро наздик меовард. Ин озмоиш ҳисси ватандӯстию интернационалии халқи мо, ифтихори вайро аз Ватани социалистӣ боз ҳам пойдор гардонд. Халқи тоҷик дар давоми тамоми солҳои баъдина дар роҳи мустаҳкам шудани иқтидори иқтисодӣ ва мудофиавии Ватан бо ғайрати азим меҳнат карда, ба иҷрои вазифаю программаҳои умумииттифоқӣ, ба инкишофи маданият, адабиёт ва санъати сермиллати советӣ беш аз пеш ҳисса мегузорад.

Вазифаи умумӣ ва муҳимтарини мо ин аст, ки ҳамаи воситаҳои

ба ақлу дили мардум таъсири идеологӣ расонданро моҳирона истифода бурда, тарбияи интернационалӣ ва ватандўстиро доимо беҳтар намоем, шаклу усул ва тарзҳои онро такмил диҳем.

Ба кори тарбияи интернационалӣ ва ватандўстӣ комитетҳои партиявӣ роҳбарӣ менамоянд ва барои ин кор масъул мебошанд. Имрўз дар ин кор ҳамаи муассисаҳои идеологӣ, иттифоқҳои эҷодӣ, ташкилотҳои касабавӣ ва комсомолӣ иштирок доранд. Фаъолияти воситаҳои ахбороти оммавӣ, агитацияи даҳонакии сиёсӣ, таълими марксистӣ-ленинӣ, мусобиқаи социалистӣ ба ҳамин мақсад тобеъ карда шудааст.

Дар ин соҳа дар республика таҷрибаи муайян ғун шудааст. Дар республикаи мо мусобиқа аз рўи принципи «Эстафетаи коргарӣ» тавлид шуда, мусобиқаи коллективҳои меҳнатии шаҳри Душанбе бо меҳнаткашони шаҳрҳои Фрунзе ва Ашқобод оғоз ёфт.

Ба сохтмонҳои зарбдори умумиттифоқӣ фиристодани писарону духтарони республика, кори аъзоёни отрядҳои студентони бинокор дар муҳимтарин объектҳои хоҷагии халқи мамлакат, мубодилаи ҳайатҳои вакилони коргарону мутахассисон, ходимони адабиёт ва санъат, варзишгарон, ташкили «Рўзҳои университетҳои мамлакат» маъмул шудааст. Ба кўчаю посёлкаҳо, корхонаҳои саноатӣ, колхозу совхозҳо, муассисаҳои маданият номи писарону духтарони машҳури бисьёр халқҳои мамлакати мо дода шудааст.

Воситаҳои ахбороти оммавӣ, ҷамъияти республикавии «Дониш», ҳамаи муассисаҳои идеологии мо дар роҳи пропагандаи идеяҳои дўстию интернационализм кори муайяне мебаранд.

Вале ҳамаи ин чунин маъно надорад, ки ҳамаи вазифаҳои соҳаи тарбияи интернационалиро мо аз ҳозир иҷро карда бошем. Барои бартараф намудани карахтии тафаккури психологияи мардум кори азимеро анҷом бояд дод. Ба муқобили урфу одатҳои зарарноке, ки дар шуури як қисми аҳолии республика боқӣ мондаанд, боз ҳам қатъитар мубориза бурдан лозим аст. Мо барои камолоти одами нави аз хурофот озод, барои камолоти одаме мубориза мебарем, ки роли фаъоли бunьёдкоронаи худро дар ҳаёт дарк мекарда бошад, дар ин роҳ барои инкишофу такомулоти ҳамаҷонибаи вай тамоми шароитро муҳайё мекунем.

Вале чунон, ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон таъкид шуд, сарфи назар аз муваффақиятҳои умумии тарбияи коммунистӣ, мо воқеият, проблемаю душвориҳои нав, инчунин ҳодисаҳои манфиро ба назар нагирифта, бо тамоми он чи ки ба пешрафтамон халал мерасонад, муросо карда наметавонем.

Маълум аст, ки кўшишҳои бо дин пайвастани пропагандаи миллатчигӣ яке аз ҷиҳатҳои пропагандаи зиддисоветӣ мебошад. Миллатчигӣ динро барои худ ниқоб қарор додааст. Бояд иқрор шуд, ки дар натиҷаи диверсияҳои идеологии зидди аҳолии республика, ба сабаби суст шудани кори тарбияи идеявӣ баъзе гражданинҳо ба пропагандаи душман фирефта мешаванд.

Бесабаб нест, ки душманони идеологии мо ҳисси миллӣ ва эътиқоди диниро истифода мекунанд. Миллатчигӣ ва дин дар мубориза барои рабудани ақлу дили мардум ду воситаи ба ҳам алоқаманд мебошад. Ин ҳолат дар марҳалаҳои гузаштаи тараққиёти республикаи мо равшан зоҳир шуда буд, ки он вақт миллатчиёну ҳомиёни ашаддии дин дар байни мардуми мо ҷудоӣ андохтан, тухми низою нифоқи миллӣ коштан ва ҷиҳатҳои нозуктарини психологияи инсонӣ ва шуури ҷамъиятиро истифода бурданӣ мешуданд.

Бешубҳа, ба процессҳои миллӣ доимо диққат додан лозим аст, зеро ин процессҳо ҳамеша проблемаҳои нав ба навро ба миён мегузоранд. Ба ҳар тараққиёт зиддият хос аст, ки ин зиддиятҳо дар соҳаи миллӣ ҳам ҳатмианд. М. С. Горбачёв дар Маърўзаи сиёсӣ ба съезди XXVII партия таъкид кард: «Муҳимаш ҷиҳатҳои ин пробле-

маҳоро мунтазам пай бурдан, ба саволҳое, ки ҳаёт ба миён меорад, ҷавобҳои дуруст ёфтан аст. Зиёда аз он, дар ин соҳа саъю кўшиши маҳдудияти миллӣ, маҳалчигӣ, рўҳияи тайёрхўрӣ ҳанўз аз байн нарафтаанд ва онҳо ба иззати нафси қас сахт мерасанд».

Партия масъаларо ана ҳамин тавр ба миён мегузорад ва мо бояд дар кори ҳаррўзаи тарбияи интернационалӣ инро доимо ба назар гирем. Дар ин бобат кадом ҷиҳат аз ҳама муҳим аст? Пеш аз ҳама вазифа гузошта мешавад, ки дар истифодаи иқтисодии ноҳияҳои нав, тезондани прогресси илмию техникӣ, тараққиёти соҳаҳои ояндадори хоҷагии халқ дар асоси ба назар гирифтани хусусияти республикаи мо фаъолона иштирок намоем.

Ҳамаи ин шарти зарурии тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат аст. Аз ин рў, тарбияи интернационалӣ, интернационализацияи минбаъдаи ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъиятӣ омили муҳимтарин, гарави иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои азиме мебошад, ки партия ба миён гузоштааст.

Агар ба таври конкрет гап занем, бо назардошти ҳамин ҳолат дар панҷсолаи дувоздаҳум истеҳсоли маҳсулоти саноат дар республика бояд 26 фоиз афзуда, энергетика, металлургияи ранга ва мошинсозӣ, саноати сабук барин соҳаҳо бояд бештар тараққӣ кунад. Ҳаҷми миёнаи солонаи маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқро 13 фоиз зиёд кардан, истеҳсоли пахтаи маҳиннах, меваю сабзавот, ангур ва ба фонди умумииттифоқӣ фиристодани онҳоро афзун гардондан лозим аст.

Боз хам зиёд кардани потенциали моддӣ ва маънавии ҳар республика, ба манфиати тамоми мамлакат ҳарчи бештар истифода бурдани он омилҳои муҳимтарини мустаҳкам шудани дўстии халқҳои СССР мебошад.

Комплекси ягонаи хоҷагии халқ бо меҳнати якҷояи халқҳои бародари мамлакати мо тараққӣ меёбад. Инкишоф додани мусобиқаи коллективҳои меҳнатии муҷовир, бечунучаро иҷро кардани планҳои истеҳсоли маҳсулоти хушсифати саноат, хусусан молҳои истеъмоли халқ, супоришҳои аз рўи шартнома фиристодани маҳсулот, собитқадамона татбиқ намудани чораҳои сарфаю сариштакорӣ, дар истеҳсолот фаъолона ҷорӣ кардани комьёбиҳои илму техника, усулҳои пешқадами меҳнат ва технология вазифаи умумии ҳамаи отрядҳои миллии синфи коргар дар панҷсолаи дувоздаҳум мебошад.

Ба муқобили зуҳуроти маҳалчигӣ ва афзал донистани манфиати идораи худ устуворона мубориза бурдан, ба беҳтар шудани ҷойгирии қувваҳои истеҳсолкунанда, зудтар зиёд кардани потенциали иқтисодии ноҳияҳои шарқӣ ва шимолӣ дар татбиқи тадбирҳои тараққиёти минтақаи Ғайрисиёҳзамин ва дигар программаҳои умумииттифоқӣ ҳисса гузоштан лозим аст.

Имрўз бояд гуфт, ки дар иҷрои ин вазифаҳо норасоӣ ва камбудиҳои ҷиддӣ ҳастанд. Ба масъалаҳои пешрафти техникӣ, ташкили илмии меҳнат, зиёд кардани самараи истеҳсолот ба қадри кифоя диққат дода намешавад. Дараҷаи боздеҳи фонд мисли пештара паст мебошад. Бисьёр корхонаҳои саноатӣ супоришро аз рўи нишондиҳандаҳои асосии техникию иқтисодӣ иҷро намекунанд. Дар як қатор корхонаҳо барои беҳтар шудани сифати маҳсулот ба қадри кифоя мубориза бурда намешавад, талаф аз брак кам нашудааст.

Ин камбудиҳоро зудтар бартараф кардан лозим аст. Мо дар ин бобат программаи корро дорем ва онро бо истифодаи тамоми имконияту захираҳо бечуну чаро иҷро кардан лозим аст.

Аз ҷумла, ба Совети оид ба омўзиши қувваҳои истеҳсолкунанда ва Институти иқтисодиёти Академияи фанҳо ҳамроҳи Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба меҳнат (рафиқон Шокаримов Ю., Раҳимов Р. К.) зарур аст, ки тадқиқи резервҳои иловагии иқтисодии рес-

публика, омўзиши миграцияи гурўҳҳои гуногуни аҳолӣ ва омилҳоеро, ки ба ҳиҷрати шахсону оилаҳо ба ноҳияҳои ба кадрҳои коргарӣ эҳтиёҷ дошта мусоидат менамоянд, вусъат диҳанд. Аз рўи масъалаи идора кардани процессҳои миграционӣ тавсияҳои асосноки илмӣ ба миён гузоштан зарур аст.

Мо ба хубӣ медонем, ки синфи коргар қувваи асосии ҷамъияти мост, ки сохти моро пойдор мегардонад. Ба ҳамин муносибат зарур аст, ки кафедраҳои фанҳои ҷамъиятшиносии мактабҳои олӣ (рафиқ Султонов Ш. М. ), Институти таърих (рафиқ Искандаров Б. И.) ва Институти таърихи партия (рафиқ Гадоев Ҳ. Г.) масъалаҳои афзоиши шумораи синфи коргар, хусусан аз байни намояндагони миллатҳои маҳаллӣ афзудани отрядҳои индустрии онро махсус омўзанд. Вале ин кор то ҳол бояду шояд ташкил нашудааст.

Органҳои партиявӣ ва советӣ ин проблемаҳоро мукаммал намеомўзанд. Ба фикрам, дуруст мебуд ба Управлениям марказии статистикӣ ва Академияи фанҳои республика супурда шавад, ки аз рўи масъалаи мазкур таклифҳо ба миён гузошта, ташкили таҳлили мунтазами тағйироти ҳайати миллии гурўҳҳои асосии ҷамъиятӣ, дар процессҳои миграционӣ ва тағйироти социалӣ иштирок доштани намояндагони миллатҳои маҳаллӣ, ҳайати миллии кадрҳои роҳбарикунандаро вобаста ба ҳайати миллии аҳолӣ дар назар дошта бошанд.

Вазифаи фаъолони идеологии ташкилоти партиявии республика аз он иборат аст, гуфт баъд Қ. М. Маҳкамов, ки ба шуури оммаи меҳнаткашон чунин фикрро мунтазам ва устуворона талқин намоянд. ки вазифаҳоямонро фақат дар сурати ҳамкории зич, бо мададу ёрии фаъолонаи ҳамаи республикаҳои бародарӣ бомуваффақият иҷро кардан мумкин аст. Асоси ин кор бояд бевосита дар коллективҳои меҳнатӣ, дар участкаҳои ҳалкунандаи истеҳсолот қарор гирифта бошад. Аслан сухан аз масъалаҳои оддию фаҳмо меравад. Оё коллективи меҳнатии конкретӣ, бригадаи муайян медонад, ки маҳсулоташ ба куҷо ва барои кӣ фиристода хоҳад шуд. Оё коргарон, инженеру техникхо ва хизматчиён мефаҳманд, ки корашон барои мамлакат то чӣ андоза муҳим ва зарур аст? Оё онҳо медонанд, ки агар корхона ё соҳаи онхо ўҳдадории ба ноҳияҳои дигар фиристодани маҳсулотро иҷро накунанд ё агар маҳсулоти бад фиристанд, аз ин чӣ қадар зарари моддию маънавӣ хоҳад расид?

Мутассифона, ба ин савол ҷавоби мусбӣ додан душвор аст. Дар арафаи ҳамин маҷлиси фаъолон социологҳо фикри коргарони коллективи сермиллати заводи нуриҳои азотии Вахш ва фикри коллективи колхози ба номи Ленини райони Қумсангирро пурсиданд. Фақат 62 фоизи коргарони завод аз алоқаи корхонаашон бо корхонаҳои муҷовир каму беш хабар доштанд. Аксарияти аъзоёни коллектив парвое надоранд, ки агар ўҳдадории ба корхонаҳои муҷовир фиристодани маҳсулот иҷро нашавад, плани муҷовирон ҳам иҷро нашуда мемонад.

Баробари ҳамин коргарону колхозчиён изҳор карданд, ки дар коллективҳои сермиллат кор кардан хуб аст. Онҳо гуфтанд, ки идҳои умумисоветӣ, сафарҳои туристӣ, бо роҳи ҳашар сохтани объектҳои маданияту спорт ва ободонии маҳалҳо ҳисси интернационализм ва дўстии намояндагони миллатҳои гуногунро мустаҳкам менамояд. Худи ҳаёт тақозо менамояд, ки мо бояд дар ин соҳа беҳтар кор барем.

Меҳнаткашон, тамоми аҳолии республика мақому роли Тоҷикистонро дар тақсимоти умумииттифоқии меҳнат бояд ба худ равшан тасаввур кунанд ва донанд, ки Тоҷикистон аз мамлакат чӣ мегираду ба мамлакат чӣ медиҳад. Ин мавзўъ дар лекцияю сўҳбатҳо ва маърўзаҳо, дар машғулиятҳои системаи таълими сиёсию иқтисодӣ, ба воситаи ахбороти оммавӣ бояд дар асоси мисолҳои конкретии районў шаҳрҳо ва вилоятҳо равшану фаҳмо баён карда шавад. Рақамҳои зеринро мисол гирем. Тоҷикистон аз ҷиҳати шумораи аҳолӣ дар байни респуб-

ликаҳои иттифоқӣ дар ҷои ҳаштум ва аз ҷиҳати ҳаҷми истеҳсолот ҳамагӣ дар ҷои дувоздаҳум мебошад. Уҳдадории ба республикаҳои дигар фиристодани маҳсулоти саноат пурра иҷро намешавад. Ҳосилнокии меҳнат суст меафзояд.

Дар кори тарбияи интернационалии меҳнаткашон ана ба ҳамин ҷиҳати масъала бояд диққат дод. Таҳлили амалию конкретии комьёбию камбудиҳои мо дар ин масъалаҳо, ҷустуҷӯи роҳҳои бартараф кардани ин камбудиҳо, бешубҳа, ба баланд шудани дараҷаи шуури миллии социалистӣ мусоидат мекунад.

Дар бораи имкониятҳои сершумор ва аз бисьёр ҷиҳат бад истифодашавандаи мусобиқаи социалистӣ махсус сухан рондан лозим аст. Даҳҳо корхонаҳои мо бо корхонаҳое, ки аз онҳо ашьёи хом мегиранд ва ба онҳо маҳсулоти худро мефиристанду ин корхонаҳо дар республикаю вилоятҳои мухталифи мамлакат воқеанд, алоқаи ҳамаҷонибаи иқтисодӣ доранд. Пахта бо дастони деҳқонони тоҷик рӯёнда мешавад. Дар ғундоштани он мошинҳое истифода мешаванд, ки дар Тошкент аз металли Кривой Рог сохта шуда, ин металл дар печҳои мартении Урал гудохта шудаасту дар печҳои Урал гази Бухоро истифода мешавад. Дар ҳар маснуоти корхонаҳои мо самараи ҳамкории халқҳои мамлакатамонро дидан мумкин аст.

Вале дар амал ин ҳамкорӣ баъзан ба назар нонамоён ва абстрактӣ менамояд. Ташкилотҳои маҳаллии партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ дар бораи муқаррар шудани робитаи бевоситаи рафиқонаи байни звеноҳои ибтидоии коллективҳои меҳнатии корхонаҳои ҳамкор кам ғамхорӣ мекунанд. Мусобиқаи социалистӣ фақат аз мубодилаи ахбороти натиҷаҳои истеҳсолӣ иборат шуда мемонад. Ва ҳол он ки мусобиқаи социалистии «Эстафетаи коргарӣ» маҳз дар республикаи мо сар шуда, эҷодкории иштироккунандагони он доираи мусобиқаро то ба дараҷаи яке аз шаклҳои самарабахши ҳамкорию ҳамьёрии гуногунсоҳа, мубодилаи маданании байни намояндагони коллективҳои меҳнатии республикаю вилоятҳои гуногуни мамлакат расонд. Худи шаҳри энергетикҳои тоҷик — Норак рамзу таҷассуми моддии тантанаи дӯстии халқҳо гардид.

Вале дигар хел мисолҳо ҳам ҳастанд. Шаҳри Турсунзода, заводи алюминии Тоҷикистонро мисол гирем. Дар ин ҷо коллективи бисьёрҳазора кор мекунад, ки онҳо намояндагони қариб 40 миллату халқият мебошанд. Сохтмон давом дорад. Дар худи ҳамин шаҳр заводи калони зарфҳои чинӣ воқеъ аст. Ба назар чунин мерасид, ки барои вусъати ҳамаҷонибаи кори тарбияи интернационалӣ тамоми шароит муҳайёст. Вале дар амалияи кори комитети партиявии шаҳр ин масъалаҳо аслан дида намешаванд. Ба кори баҳисобгирии ҳайати миллии аҳолӣ ва динамикаи он, ба оилаҳои интернационалӣ касе эътибор намедиҳад. Дар бораи ҳайати миллии бригадаҳо тасаввури аниқ нест. Дар шаҳр клуби дӯстии интернационалӣ ташкил нашудааст. Ин мавзӯъ дар агитацияи аёнӣ ва дар репертуари кинотеатрҳо, дар кори дастаҳои ҳаваскорони санъат инъикос намеёбад. Ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, ҷанговарони интернационалисти ба запасбаромада қувваи тавонои фаъолони идеологӣ шуда метавонистанд, вале онҳо ба кори тарбиявӣ ҷалб карда нашудаанд. Аз 1800 лекцияе, ки дар давоми якуним соли охир дар шаҳри Турсунзода хонда шудааст, ҳамагӣ 34 лекция ба мавзӯъҳои интернационализм бахшида шуд. Илова бар ин комиссияҳои ҷамъиятии тарбияи интернационалӣ, ки дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар арафаи 60-солагии РСС Тоҷикистон ва Партияи Коммунистии Тоҷикистон барпо шуда буданд, баъди ид аслан барҳам хӯрдаанд. Дар шаҳру районҳои дигар низ худи ҳамин аҳволро дидан мумкин аст.

Аз ин хулоса баровардан мумкин аст, ки баъзе рафиқон дар маҳалҳо аҳамияту зарурати вусъат додани кори тарбияи интернационалиро ҳанӯз дуруст намефаҳманд ва гумон доранд, модоме ки барои

минбаъд ҳам ба ҳамдигар наздику қарин шудани миллатҳо, пойдор гардидани дӯстии халқҳо заминаи объективӣ бошад, дар ин соҳа кор ҳам бурдан лозим набудааст. Ин нуқтаи назари нодуруст ва тамоман хатост. Бешубҳа, дар коллективҳои меҳнатии сермиллат анъанаҳои интернационализм, дӯстӣ ва ёрии ҳамдигарӣ, ҳурмату эҳтироми ҳисси миллии ҳар халқ зӯранд. Ин қонуни ҳаёти мост. Вале ин процессҳо набояд худ ба худ давом кунанд. Аммо баъзе роҳбарон, коркунони партиявии мо аз минбар дар бораи коллективҳои меҳнатии сермиллат рақамҳои зиёдеро зикр карда, баъзан аз хотир мебароранд, ки ин ҳолат ба зиммаашон масъулияти махсусро гузошта, талаб менамояд, ки ба муносибатҳои миллӣ, ба тарбияи интернационалӣ доимо диққату эътибор дода шавад.

Сиёсати миллии ленинӣ тақозо менамояд, ки манфиати ҳамаи миллату халқиятҳо пурра ба назар гирифта, ҷиҳатҳои миллӣ ва интернационалӣ ба ҳам пайваста шаванд. Интернационализацияи иқтисодиёт ва ҳаёти маънавӣ имрӯз тақозо мекунад, ки мубодилаи кадрҳо фаъолона ва ҳамаҷониба сурат гирифта, дар органҳои интихобӣ, дар соҳаи идоракунӣ ва соҳаҳои дигар ин омил ҳатман ба назар гирифта шавад. Вале ин ҳолат на дар ҳама ҷо ба эътибор гирифта мешавад.

Чунон ки аз таҳлили кори комитети партиявии шаҳри Душанбе дида мешавад, дар ҳайати органҳои интихобии партиявӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, дар корхонаҳо ҳайати миллии коллективҳо на ҳамеша бояду шояд ба назар гирифта мешавад. Дар масъалаи қабул ба сафи КПСС; хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо низ ҳамин ҳолат ба назар мерасад.

Як қисми роҳбарон рӯҳияи маҳалчигию ҳамшаҳрчигиро тарк накарданд, сиёсатро дар соҳаи кадрҳо аз рӯи ақидаҳои хешутаборчигӣ ва садоқати шахсӣ қарор медиҳанд. Баъзан фактҳое дучор меоянд, ки ядрои роҳбарикунандаи корхонаю ташкилотҳои ҷудогона, хусусан корхонаю ташкилотҳои хурд, на аз рӯи ҳайати миллии коллектив, балки аз рӯи миллати роҳбар муайян карда мешавад. Ин камбудии ҷиддист, рафиқон. Барои чунин кор ҷазо додан лозим аст. Албатта, дар ин бобат фақат ба як худи ҷазо умед бастан нашояд. Сухан аз кори мураттабу бамулоҳизаи тарбиявӣ меравад. Коллективҳои ҳайаташон интернационалиро бештар пропаганда кардан, таҷрибаи кор ва муваффақиятҳои меҳнатӣ, муносибатҳои рафоқат ва ҳамъёрии онҳоро нишон додан лозим аст. Имрӯз даҳҳо чунин бригадаҳоро зикр кардан мумкин аст, ки ҳамеша натиҷаҳои калон ба даст оварда, аҳлона ва муттафиқона кор мекунанд. Инҳо бригадаи Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ М. Шарифов аз сохтмони ГЭС-и Бойғозӣ, ки дар ҳайати он намояндагони 8 миллат ҳастанд, бригадаи И. Барайкина аз тресги «Қӯрғонтеппастрой», ки дар ҳайати он намояндагони 10 миллат ҳастанд, бригадаи В. Ерёмин аз управленияи махсуси данғарагии тресги «Гидроспецстрой», ки дар ҳайати он намояндагони 8 миллат ҳастанд ва бисьёр бригадаҳои дигар мебошанд. Вале мо дар бораи онҳо, дар бораи таҷриба ва кору борашон чиро медонем?

Ёрӣ расондан дар истифодаи сарватҳои ноҳияҳои шарқии мамлакат вазифаи муҳими меҳнаткашони республика мебошад. Вале ҷавонone, ки ба таҳсил ба омӯзишгоҳҳои касбҳои техникии як қатор вилоятҳои РСФСР ва Украина, ба сохтмонҳо фиристода мешаванд, аз ҷои рафтаашон зуд бармегарданд, дар ҷои истиқомати нав унс намегиранд. КМ ЛКСМ Тоҷикистон, Вазорати маорифи республика бояд ҳамаҷониба мулоҳиза кунанд, то ки системаи тарбия иҷрои ин вазифаи муҳимро самарабахш таъмин кунад. Ин тақозои замон аст.

Забони русиро ёд гирифтани аҳолии таҳҷоӣ дар тарбияи интернационалӣ аҳамияти бағоят калон дорад. Майлу хоҳиши мардум ба омӯхтани ин забон бузург аст ва ин фахмост. Охир ин забон забони муоширааи умумимиллист. Имрӯз, агар кас ин забонро надонад, аз

комьёбиҳои илми ватанӣ, аз сарвати маданияти бои рус, советӣ ва тамоми маданияти ҷаҳон баҳраманд шуда наметавонад. Мо нисбат ба забони русӣ шавқу завқ ва ҳурмату эҳтиром парварида, бо ҳамин нисбат ба Ватани ягонаи социалистӣ, нисбат ба дӯстии халқҳо ҳурмату эҳтиром мепарварем.

Дар гузориши таълими забони русӣ солҳои охир дигаргуниҳои калони мусбат ба амал омаданд. Институти забон ва адабиёти рус кушода шуда, программаи беҳтар намудани базаи моддии таълими муаллимони забон ва адабиёти рус ва мутахассисони кори илмию методии мактабҳо ва донишкадаҳои олии республика муайян шудааст ва иҷро мешавад. Ҳамаи ин натиҷаи хуб мебахшад. Масалан, аз рӯи натиҷаҳои барӯйхатгирии охирини аҳолӣ дар республика қариб 28 фоизи тоҷикон қайд кардаанд, ки онҳо забони русиро ба хубӣ медонанд.

Вале, баробари ҳамин чунин ҳолат ҳам равшан ба назар мерасад, ки бисьёр хатмкунандагони мактабҳои миёна ва пеш аз ҳама хатмкунандагони мактабҳои қишлоқ забони русиро ҳанӯз суст медонанд. Таълими он дар мактабҳои миллӣ, хусусан дар мактабҳои қишлоқ, ғайриқаноатбахш ташкил шудааст. Ҳамаи ин ҳалли масъалаҳои интихоби касб, таълими касбу ҳунарҳои ҳозира, дар мактабҳои олӣ ва техникумҳо давом додани таҳсил, адои хизмати ҳарбӣ ва ёд гирифтани маҳорати ҷангиро барои ҷавонони мо душвор мегардонад.

Ҳамаи ин талаб менамояд, ки тамоми системаи таълими муаллимони забон ва адабиёти рус барои мактабҳо ва донишкадаҳои дигар бо камоли ғайрат дигаргун сохта ва такмил дода шавад. Охир соли таҳсили гузашта аз сабаби нарасидани муаллим дар 65 мактаби республика забони русӣ умуман омӯхта нашуд. Қариб ҳазор муаллими забони русӣ таълими махсус надидааст. Дар мактабҳои олӣ ва миёнаи махсуси республика ҳам дар бобати таълими забони русӣ, хусусан дар боби ҳосил намудани малакаи нутқи русӣ, камбудиҳои ҷиддӣ ба назар мерасанд.

Кайҳо маълум аст, ки шиносоӣ бо адабиёти классикии рус воситаи самарабахши омӯхтани забони русӣ, нисбат ба ин забон парваридани шавқу завқ мебошад. Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб (рафиқ Шарифов Х. Ш.) дар ин бобат корҳои бисьёреро ба ҷо оварда тавонад ҳам, бо сабабҳои номаълум чорае намеандешад. Асарҳои бисьёр нависандагони советиро ба забони тоҷикӣ тарҷума бояд кард. Баробари ҳамин бисьёр асарҳои барҷастаи муаллифони боистеъдоди тоҷик солҳои сол ва ҳатто даҳсолаҳо боз ба забони русӣ тарҷума намешаванд, ки ин имкон намедиҳад асарҳои мазкур дар процесси ҳамдигарро бой гардондани адабиёти халқҳои бародарии мамлакатамон иштирок дошта бошанд.

Манфиати кор, қонунияти объективии процесси ба ҳамдигар наздик ва қариншавии миллату халқиятҳо талаб менамояд, ки забони тоҷикӣ минбаъд ҳам инкишоф дода ва омӯхта, дастраси намояндагони дигар миллатҳои сокини республика гардад.

Барои ин намояндагони баъзе миллатҳоро ба омӯхтани забони тоҷикӣ шавқманд гардондан, воситаҳои хуби таълим таълиф кардан лозим аст. Мутаассифона, аз хусуси нашри луғати мухтасари русӣ — тоҷикӣ баҳсу мунозираи бисьёре бурда шавад ҳам, чунин луғати мухтасар ва китоби дарсии хуби забони тоҷикӣ барои намояндагони миллатҳои дигар то ҳол интишор нашудааст. Ҳаёт нишон медиҳад, ки чунин воситаи таълим хеле зарур аст.

Дар ин бобат таҷрибаи солҳои гузаштаро истифода бурдан лозим. Солҳои пеш дар корхонаю муассисаҳо мардум забони тоҷикиро ихтиёран меомӯхт, ки ин самараи хуб мебахшид. Бисьёр рафиқоне, ки ҳамон солҳо корро дар республика сар карда буданд, ҳозир ҳам забони тоҷикиро ба хубӣ медонанд. Шояд Вазорати маълумоти олӣ ва ҷамъияти «Дониш» масъалаи барои мутахассисони хоҷагии халқ ку-

шодани курси омӯзиши забони тоҷикиро дида баромада, дар программаи таълими коргарон курси забони русӣ пешбинӣ карда шавад. Албатта, ин тадбирро бо камоли одоб ва бе ҳеҷ маҷбурию маъмуриятчигӣ андешидан лозим аст.

Таълими забони тоҷикиро дар мактабҳои русӣ ба куллӣ беҳтар бояд кард. Ба ин масъала, аз афташ, касе ҷиддӣ машғул нест ва омӯзиши забони тоҷикӣ натиҷаҳои ба назар намоён намебахшад.

Умуман, дар масъалаҳои омӯзиши забон, ҳам забони тоҷикию русӣ ва ҳам забонҳои хориҷӣ суст будани базаи моддию техникӣ таъсири калон мерасонад. Қабинетҳои лингафон каманд, мо дар ин ҷо аз хусуси таҷҳизоти мукаммал сухан намеронем.

Дар Программаи КПСС, гуфт баъд маърӯзачӣ, вазифаи инкишофи маданияти шаклан миллию мазмунан социалистӣ ва рӯҳан интернационалии ягонаи халқи советӣ ба сифати яке аз вазифаҳои куллитарин ба миён гузошта шудааст. Ба ҳама маълум аст, ки маданияти Тоҷикистони советӣ, адабиёт ва санъати мо пеш аз ҳама бинобар он сазовори эътирофи умумихалқӣ ва байналхалқӣ гардидааст, ки кайҳо узви маданияти сермиллати советӣ мебошад.

Вале рӯирост бояд гуфт, ки асарҳои шоирону нависандагони мо на ҳамеша меҳнаткашонро дар рӯҳи сифатҳои зарурии ватандӯстону интернационалистон тарбия мекунанд. Ин мавзӯъ солҳои охир дар адабиёт хеле кам таҳқиқ мешавад. Аксар вақт дар асарҳои адабиёт ва санъат маҳалчигӣ, маҳдудияти миллӣ ва мағрурию худписандӣ зуҳур меёбанд, ки ба ин зарбаи принципӣ бояд дод. Мо бо он муросо карда наметавонем, ки дар баъзе нашрияҳо ба таҳлили воқеаҳои пешина муносибати синфию партиявӣ карда намешавад. Аз ҷумла, роли дин дар авҷ гирондани хурофоти миллатчигӣ пардапӯш карда, расму оини кӯҳнашудаи миллӣ идеализация карда мешавад.

Дар фильмҳои таърихию революционие, ки киностудияи «Тоҷикфильм» солҳои охир офарид, схематизми бадеӣ ва муносибати рӯякӣ ба ҳаёти қаҳрамонон, ҳаёти маънавии онҳо, ба нишон додани характерҳо ҳанӯз ҳам бартараф нашудааст, ки дар натиҷаи ин пафоси интернационалистӣ дар инъикоси рӯйдодҳои замон кам мешавад. Дар бораи ҳамаи ин дар съездҳои ба қарибӣ барпошудаи нависандагону кинематографистон ҷиддӣ ва муфассал сухан рафт. Дилпурем, ки адибон, кинематографистон аз ин хулосаҳои зарурӣ бароварданд.

Интеллигенцияи эҷодкор бояд хуб донад: маданияте, ки анъанаҳои гузаштаро фаромӯш карда, худро бо комьёбиҳои интернационалӣ ғанӣ намегардонад, таназзул ёфта, ба кори тарбияи коммунистӣ кам фоида мерасонад. Шояд барои ҳамин фактҳое дучор меоянд, ки баъзе гражданинҳо бинобар он ки дар сиёсат хоманд, дар рафтору гуфтор манфиати умумимиллиро ба назар намегиранд. Инро дар хобгоҳҳо дидан мумкин аст. Дар ин ҷо студентон аз рӯи принципи маҳалчигӣ ҷой мегиранд, сурудҳои ҳофизони фақат райони худро гӯш мекунанд, шеърҳои фақат шоирони ҳамдиёрашонро мехонанд. Дар азназаргузаронии телевизионии коллективҳои ҳаваскорони санъати районҳои республика — «Бӯстон» чи ҳодиса рӯй медиҳад? Агар намояндагони як район хунарнамоӣ кунанд, дар зал тамошобинони районҳои дигарро дидан мумкин нест. Репертуарҳои коллективҳои ҳаваскорони санъат ҳам аз рӯи ҳамин аломат тартиб дода мешаванд.

Ҳоло пурсидан ҷоиз аст, ки барои чӣ ташкилотҳои партиявӣ, комсомол, коркунони вазоратҳои маълумоти олӣ ва миёнаи махсус, маданият ба чунин фактҳо эътибори ҷиддӣ намедиҳанд?

Программаҳои концертии радио ва телевизионро (рафиқ Қаландаров Ғ. Н) беҳтар фикр кардан лозим аст. Дар онҳо дархости тамоми намояндагони миллатҳоеро, ки дар республика зиндагӣ мекунанд, ба назар гирифтан зарур аст.

Дар натиҷаи кори сусти соҳаи тарбияи интернационалии студен-

тон дар як қатор мактабҳои олии шаҳри Душанбе студентон ба кирдорҳое роҳ медиҳанд, ки сазовори симои студенти советӣ нестанд. Бо чунин фактҳо минбаъд муросо кардан мумкин нест. Комитети Марказии партия минбаъд ҳам барои сифати тарбияи студентону ҷавонон қатъитар талаб мекунад.

Маърўзачӣ суханонашро ҷамъбаст карда, самтҳои асосиеро қайд кард, ки барои беҳтар шудани тарбияи интернационалӣ ба онҳо бештар диққат додан зарур аст:

— нишон додани комьёбиҳои сиёсати миллии ленинӣ, боз ҳам қарин шудани миллату халқияти социалистӣ, характери қонунии ин процессҳо;

— баланд бардоштани маданияти робитаи байни миллатҳо, тарбияи эҳтироми қадру қимати миллии ҳар одам;

— парваридани меҳри Ватани ягонаи социалистӣ, ҳисси ифтихор барои узви иттиҳоди социалистӣ будан, мустаҳкам намудани якдилӣ бо синфи коргари байналхалқӣ;

— муборизаи қатъӣ бар зидди тамоми зуҳуроти миллатчигӣ, маҳалчигӣ ва мағрурию ҳавобаландӣ.

Қ. М. Маҳкамов вазифаҳои сохаи тарбияи атеистии аҳолиро муайян намуда, таъкид кард:

— Конституцияи СССР ба ҳар гражданин, сарфи назар аз эътиқоди диниаш, инкишофи ҳамаҷонибаи маънавӣ, татбиқи пурраи ҳуқуқу озодиҳои ўро таъмин мекунад. Вай озодии виҷдонро кафолат медиҳад, яъне ҳуқуқ медиҳад ба ҳар дин пайравӣ кунад ё ба ягон дин пайравӣ накунад, расму оини диниро ба ҷо орад ё бар зидди дин пропаганда барад. Муносибати Партияи Коммунистӣ ба дин маълум аст. Моҳияти реакционии ҳар дин дар асарҳои классикони марксизм-ленинизм то охир фош карда шудааст. Партия ин асарҳоро дастури амал намуда, барои дар меҳнаткашон, ҷавонон ташаккул додани ҷаҳонбинии илмии материалистӣ пайваста мубориза мебурд ва мебарад. Натиҷаи ин мубориза он аст, ки атеизм, озод будан аз тамоми навъҳои боқимондаҳои динӣ хислати бевоситаи симои маънавии аксарияти мутлақи одамони советӣ, аз ҷумла мардуми республикаи мо ҳам гардидаанд.

Вале ҳоло аз он сухан бояд ронд, ки вақтҳои охир дар натиҷаи беэътибории муайян, суст шудани кори илмии атеистӣ дар байни аҳолӣ дараҷаи диндорӣ дар республика хеле афзуд.

Дар бораи вусъати фаъолияти зиддиҷамъиятии рўҳониён фактҳои сершумор шаҳодат медиҳанд. Ҳодисаҳои ба ҷавонон, ба наврасон омўзондани аҳкоми ислом, паҳн кардани адабиёт ва лентаҳои магнитофон, ки мазмуни аз ҷиҳати идеявӣ зарарнок доранд, намоишҳои видеофильмҳои дорои характери динию пропагандистӣ, ки ба мо аз хориҷа оварда мешаванд, ҷой доштанд. Намояндагони реакционии рўҳониён боқимондаҳои миллатчигӣ, расму оинҳои кўҳнаи зарарнокро бо баҳонаи «анъанаҳои миллӣ» аз нав авҷ гирондан мехоҳанд. Вайронкории давлатҳои империалистӣ, аз ҷумла ба воситаи радиошунавонӣ, хеле вусъат ёфт. Он комилан барои равнақи диндорӣ равона шудааст ва ба он равияи зидди советӣ бахшида мешавад.

Ҳоло ба республика ҳайатҳои вакилони сершумори ҳориҷӣ, гурўҳҳои туристӣ, ходимони маданият, гражданинҳои алоҳида, намояндагони рўҳониён меоянд.

Мо шодем, ки ба комьёбиҳои Тоҷикистон, ба одамон, ҷойҳои тамошобоби он мароқ пайваста меафзоянд.

Вале дар назар бояд дошт, ки ба назди мо на ҳамеша дўстонамон меоянд. Ҳодисаҳое маълуманд, ки «меҳмонони» хориҷӣ ақидаҳои ба мо бегона, идеяҳои национализмро тарғиб кардани ва ба рўҳияи миллатчигӣ игво ангехтанӣ мешаванд. Ҳамаи инро аз мадди назар дур кардан мумкин нест.

Ба ин фишори ҳамаҷонибаю хуб ташкильёфта ва мутобиқгардида комитетҳои партиявии мо, муассисаҳои идеологии онҳо, ниҳоят, органҳои Ҳокимияти Советӣ, аҳли ҷамъият чиро муқобил мегузоранд? Ҳоло равшану возеҳ бояд гуфт, ки дар роҳи тарбияи атеистии аҳолӣ, кам кардан ва бартараф намудани таъсири рӯҳониён, пропагандаи душманона дар республикаамон ҳанӯз ҳақиқатан ҳам кори мунтазаму моҳирона ва пурсамар ташкил карда нашудааст.

Вақтҳои охир маълум гардид, ки бисьёр комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ, коркунони муассисаҳои идеологӣ вазъияти динро дар маҳалҳо хуб намедонанд. Таълими ташкилотчиёни корҳои атеистӣ дар масъалаҳои таърихи дин, аз ҷумла ислом, манбаъҳои социалию сиёсии он ҳам кофӣ нест. Расмиятчигӣ, аз паи миқдори тадбирҳо давида, ба мазмуну мундариҷаи онҳо зарар расондан, муҳимаш суст шудани кори индивидуалии байни одамон, хусусан диндорон, боз як сабаби авҷи диндорист, ки инро ҳоло ҳама медонанд.

Худатон мулоҳиза кунед. Комитетҳои партиявии шаҳрҳои Орҷоникидзеободу Ӯротеппа, комитетҳои партиявии районҳои Айнӣ, Вахш, Ғарм, Коммунистӣ, Қалъаихумб, Қабодиён, Ленинград ва дигар комитетҳои партиявии районӣ ин масъалаҳоро дар пленумҳо муҳокима карданд.

Ба назар чунин менамуд, ки вазъият бояд беҳтар гардад. Вале, чунон ки ҳоло маълум мешавад, ҳамаи ин натиҷаҳои дилхоҳ набахшидааст. Комилан равшан аст, рафиқон Р. О. Маҳмадраҳимова, Д. Усмонов, Қ. Тӯраев, Т. Турдиев, И. Давлатов, А. Абдуқодиров, А. Раҳмонова, ки ҳамаи ин тадбирҳо рӯякӣ, ба хотири ҳисобот амалӣ гардонда мешуданд. Иҷрои қарорҳо, бояд иқрор шуд, ки дар бисьёр мавридҳо қарорҳои хуб ташкил ва назорат карда намешуд. Хуллас, кор аз бисьёр ҷиҳат натиҷа намебахшид. Органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ ва комсомолӣ бояд аз ин хулосаи зарурӣ бароранд, ба тамоми ин кор хусусияти конкретию амалӣ бахшанд. Зарур аст, ки аз гапҳои умумӣ дар бораи зарари дин ба кори амалӣ гузарем. Фақат ба туфайли тадбирҳои пешакӣ, ҳамаҷониба мутташаккилона, системанок ва таъсирбахш кори ҳаррӯза натиҷаҳои мусбат бахшида метавонад.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон муносибати сатҳию маъракачигиро нисбат ба кори тарбияи атеистӣ нораво мешуморад. Маҳз чунин амалия ба комитетҳои партиявии районҳои Вахшу Коммунистӣ, Ғарму Ғонҷӣ ва баъзе дигар комитетҳои партиявии районӣ, ҳамчунин ба комитети партиявии шаҳри Ӯротеппа хос мебошад.

Райони Ғармро мисол мегирем. Пурсиши фикри як қисми аҳолӣ исбот кард, ки аксарияти талабагони СПТУ-39, коркунони беморхонаи Тоҷикобод, сеяки муаллимони синфҳои ибтидоӣ ба саволи «Оё дин ба шумо фоида дорад?» ҷавоби мусбат доданд.

Масалан, вақте ки аз духтуроне, ки худро диндор эътироф мекунанд, пурсиданд, ки дин аз кадом ҷиҳат диққати онҳоро ба худ мекашад, бисьёрии онҳо чунин ҷавоб гардонданд: «Дин бо қудрати дуою афсунаш диққати моро ба худ кашид». Ана ин аст самараи кори атеистӣ дар район, дар донишкадаҳои тиббӣ, педагогӣ ва дигар мактабҳои республика. Чунон ки мегӯянд, ба ин чизи дигареро илова кардан ҳоҷат нест. Охир духтурон, муаллимон одамонеанд, ки бояд дар сафи пеши тарғиботчиёни ҷаҳонбинии илмии материалистӣ бошанд.

Тафтиш нишон дод, ки дар совхозҳои ба номи М. Горький, «Қаротегин», Советҳои кишлоқи Қазноқ, Қалъаи Сурх, Қалъанак ва як қатор дигар Советҳои қишлоқ рӯзҳои идҳои динӣ намозҳои серодам ташкил карда мешавад, ки ба онҳо хеле бисьёр одамон, аз ҷумла ҷавонон ҳам, ҷалб мешаванд. Ҳодисаҳои замини ҷамъиятиро худсарона ишғол кардани муллоҳо ҷой доранд. Моҳи феврали ҳамин сол дар пленуми комитети партиявии район дар бораи ин фактҳо сухан рафт. Вале вазъият дар асл тағьир наёфт. Комитети партиявии райони Ғарм

(рафиқ Бердиев О.), ташкилотҳои ибтидоии партиявии район роҳи ҳамвор кардани тезутундии вазъият ва хотирҷамъиро пеш гирифтанд. Ин ба ҷуз созишкорӣ, кӯтоҳбинии сиёсӣ дигар чизе нест.

Фактҳое маълуманд, ки баъзе рафиқон, аз ҷумла онҳое ҳам ки ба риояи қонун дар бораи дину оин вазифадоранд, худашон дурӯягӣ, бесаводии сиёсӣ зоҳир мекунанд. Магар аз онҳо оштинопазирӣ, дуруст таҳлил намудани вазъияти дини район, муҳимаш ягон ҷорабиниро дар ин бобат интизор шудан мумкин аст?

Фақат соли гузашта ва нимаи якуми соли ҷорӣ барои иштирок кардан дар иду маросимҳои динӣ, зуҳуроти боқимондаи феодалию бой бештар аз 20 кас аз партия хориҷ карда, ба ҷавобгарии партиявӣ кашида шуд. Дар ин масъалаҳо аз коммунистон минбаъд ҳам мувофиқи Устави КПСС бештар талаб бояд кард.

Барои вусъати диндорӣ одамоне, ки дар истеҳсолоти ҷамъиятӣ кор намекунанд, ҳамчунин баъзе категорияҳои меҳнаткашон, ки бинобар хусусияти кор аз коллективҳо ҷудо шуда мондаанд, заминаи хуб мебошад. Онҳо, одатан, бо ҷамъият робитаи амалӣ надоранд, ба иҷрои фаъолонаи вазифаҳояшон ҳамроҳ нашудаанд ва ба осонӣ гирифтори таъсири зарарнок мешаванд. Тасодуфӣ нест, ки на фақат бисьёр диндорон, балки бисьёр муллоҳо ҳам ки аҳкоми исломро тарғиб намуда, ба бачаҳо ва наврасон меомӯзонанд, маҳз дар ҳамин муҳит мебошанд.

Кушоду равшан бояд гуфт, ки агар Советҳои маҳаллӣ ва органҳои онҳо, роҳбарони муассисаҳои дахлдор, милиционерони участкавӣ, комитетҳои ҳавлиҳо нисбат ба ин фактҳо бепарвоию мусоҳилакорӣ намекарданд, тамоми ин кор пешгирӣ карда мешуд. Ба ҳамаи ин хотима бояд гузошт ва, аз ҷумла, кори комиссияҳои ба кор таъминкунии назди комитетҳои иҷроияро қатъиян беҳтар намудан лозим аст.

Ба фикрам, Президиуми Совети Олӣ ва Совети Вазирони республика инро ба назар мегиранд ва вақтҳои наздик ба комитетҳои иҷроияи Советҳои маҳаллӣ дар комилан тағьир додани фаъолияти комиссияҳои бо кор таъминкунии аҳолӣ ёрии зарурӣ расонида, камбудии онҳоеро, ки фориғболию бефаъолиятӣ нишон медиҳанд, ислоҳ мекунанд.

Дар байни як қисми ҷавонон афзудани диндорӣ моро бағоят ба ташвиш меорад. Ҷавонон аксар вақт ба гарданашон тӯмору салибҳо овехта мегарданд, автомобильҳои шахсиро аксаран иборaҳои оятҳои қуръон оро медиҳанд. Ҳамаи ин оқибати бевоситаи камбудиҳои кори тарбияи идеологӣ мебошад. Бо ҳамин сабаб як қисми ҷавонон, зимнан бисьёрии онҳо пеш аз он ки тӯи комсомолӣ кунанд, никоҳи динӣ мекунанд. Рӯза доштани ҷавонони деҳот, иштироки онҳо дар намоз ва дигар маросимҳои динӣ боиси ташвиш нагардида наметавонад. Гап дар сари он аст, ки дар рафти рӯзадорӣ як қисми талабагон, аз ҷумла пионерону комсомолон, ба буфету ошхонаҳо намераванд. Аз ин хусус на намояндагони маорифу комсомол, балки коркунони хӯроки умумӣ аз ҳама пеш ба ташвиш омаданд, зеро дар ин муддат пули савдо дар ин корхонаҳо хеле кам мешавад.

Дар ин кор ҳамаи мо айбдорем. Вале дар ин бобат ба зиммаи органҳои маорифи халқ, комсомол масъулияти махсус гузошта мешавад. Ҳоло бо тамоми қатъият бояд гуфт, ки мактабҳои маълумоти умумӣ, омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, донишкадаҳои миёна ва олӣ ба тарбияи атеистии насли наврас бояду шояд диққат намедиҳанд. Сабаби ин аз бисьёр ҷиҳат бепарвоӣ, муносибати нодуруст ва аксар вақт дар ин масъала тайёр набудани худи муаллимон аст. Мутаассифона, мо фактҳое дорем, ки ҳатто муаллимони физикаю химия одамони соф диндор шудаанд. Пурсида мешавад, ки онҳо ба шогирдонашон чиро ёд дода метавонанд? Ба ақидаи мо, программаи таълимро оид ба таърихи РСС Тоҷикистон дар курси умумии таърихи СССР такмил бояд дод. Фаслҳоеро мукаммал гардондан зарур аст, ки дар он ҷо аз моҳияти реакционии ислом, оқибати манфии Осиёи Миёнаро ишғол кардани арабҳо ва зӯ-

ран паҳн намудани ислом, аз бисьёр ходимони тараққиҳоҳи илму маданиятро бераҳмона таъқиб намудани рўҳониёни реакционии мусулмон сухан меравад. Дар бораи тамаддуни тоисломӣ дар минтақаи мо ҳанўз асарҳои илмӣ каманд. Дар программаҳои мактабҳои маълумоти умумӣ, касбҳои техникӣ дархоста гирифтани матнҳои адабию бадеӣ, материали таърихӣ, инъикоси ҳамаҷонибаи масъалаҳои тарбияи атеистӣ системаи асосию илмӣ нест. Институти тадқиқоти илмии илмҳои педагогӣ тартиб додани факультативро оид ба тарбияи атеистӣ барои мактабҳои маълумоти умумии республика кашол медиҳад. Вазорати маориф (рафиқ Додобоев Р. Д.) бо чунин сусткорӣ муросо мекунад Умуман дар республика воситаҳои тафсирии таълимию методӣ оид ба ташкил ва пеш бурдани тарбияи интернационалию атеистӣ кам аст. Воситаҳои таълимию методии ҳозира дар бисьёр мавридҳо кўҳна шудаанд ва хусусиятҳои имрўзаро ба назар намегиранд. Умедвор бояд шуд, ки муассисаҳои дахлдор, олимони ҷамъиятшинос барои рафъи ин камбудӣ тадбирҳои таъхирнопазир меандешанд.

Ба таълими атеистии мутахассисони ҷавон дар мактабҳои миёна ва олии республикаамон бештар диққат додан лозим аст. Дар ин мактабҳо ҳам кор хуб нест. Кор ба ҷое рафта мерасад, ки баъзе хатмкардаҳои факультети забонҳои Шарқ мулло мешаванд. Пайдост, ки ин бо камбудиҳои қабули ҷавонон ба ин факультет низ алоқаманд аст.

Инро бояд роҳбарон, ташкилотҳои партиявӣ, комсомолии дигар донишкадаҳо фикру андеша кунанд. Аз афташ, дуруст шуморидан мумкин нест, ки дар техникуми ҷустуҷўи геологӣ, омўзишгоҳҳои рассомию мусиқии Вазорати маданият курси атеизми илмӣ умуман омўхта намешавад.

Нафақахўрон бояд мавриди ғамхорию илтифоти доимии органҳои партиявӣ, советӣ, коллективҳои меҳнатӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ, воситаҳои ахбороти оммавӣ гарданд. Дар коллективҳои меҳнатӣ барпо кардани советҳои ҷамъиятии ветеранҳо судбахш мебуд, то ки одамоне, ки бисьёр солҳо бо ин коллективҳо кор кардаанд, алоқаро аз онҳо накананд, танҳо намонанд, ки инро муллоҳо аксар вақт истифода мебаранд. Аз афташ, бесабаб нест, ки баъзеи ин шахсон, ҳатто коммунистон ба нафақа баромада, ба таъсири дин меафтанд.

КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон муҳим будани вазъиятро ба назар гирифта, аз котибони комитетҳои партиявии вилоятӣ, шаҳрӣ, районӣ, раисони комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқии вилоятӣ, шаҳрӣ ва районӣ шахсан талаб мекунад, ки вазъияти диндориро дар маҳалҳо, дар коллективҳои конкретӣ ҳамаҷониба таҳлил карда, кайфият, эҳтиёҷот ва талаботи одамонро ба эътибор гиранд. Бо онҳо мунтазам робита карда, ба ҳаёти фаъолонаи ҷамъиятӣ ҷалб намоянд.

Дар тарбияи атеистии меҳнаткашон роли кадрҳои машғули пропагандаи даҳонакии сиёсӣ, системаи таълими марксистӣ-ленинӣ муҳим аст. Мо ҳоло ҳақ дорем аз роҳбарони ҷамъияти республикавии «Дониш», хонаҳои атеизми илмӣ қатъитар талаб кунем, ки корашон пурсамар нест. Мо ҳоло базаи хуби моддӣ (5 хона, 42 университети халқии атеизми илмӣ, даҳҳо кабинет ва пунктҳои мададгори атеизми илмӣ, хеле бисьёр мактабҳои донишҳои ибтидоӣ дар бораи табиат, ҷамъият ва инсон ва ғайра) дорем ва дар асл гуфта наметавонем, ки онҳо дар кори тарбияи атеистӣ ягон самараи хуб мебахшанд. Комилан равшан аст, ки дар ин кор ҳам ба расмиятчигӣ роҳ дода, аз тарзу усулҳои кўҳнаи кор даст намекашанд, аз паси миқдори тадбирҳо, факту рақамҳо медаванд. Шўъбаҳои махсуси КМ бояд фаъолияти ин муассисаҳоро бодиққат таҳлил карда, ба онҳо кўмак расонанд, ки корашонро ба талабҳои замон мувофиқ намоянд. Ба кадрҳои ин муассисаҳо бояд махсус диққат дода шавад.

Дар тарбияи атеистии меҳнаткашон аҳамияти муассисаҳои ма-

данияту санъат хеле калон аст. Вақтҳои охир Вазорати маданият дар асоси талабҳои партия дар боби истифодаи беҳтари клубу чойхонаҳо, китобхонаю музейҳо, театрҳо баъзе тадбирҳо андешид. Совети республикавии дар рӯзгор ҷорӣ кардани расму оинҳои нави гражданӣ барпо шудааст. Вале дар кори атеистии муассисаҳои маданият камбудию норасоиҳои ҷиддӣ ҳанӯз кам нестанд. Ходимони адабиёт ва санъат мавзӯи атеистиро суст таҳқиқ мекунанд.

Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба кинематография (рафиқ Иноятова Р. З.) аз пропагандаи ҳамаҷонибаю пурсамари атеистӣ дар канор мемонад. «Тоҷиккинопрокат» барои соли 1986 рӯйхати фильмҳои мавзӯи атеистиро, ки ба репертуари кинотеатрҳо дохил карда шудааст, тартиб дод. Вале дар байни ин фильмҳо ягон фильм, ақаллан фильми кӯтоҳметраж ҳам, ки дар асоси материали маҳаллӣ офарида бошанд, вуҷуд надоранд. Фильмҳои ҳуҷҷатӣ ҳам нестанд, ки фаъолияти муллоҳои худнюмро фош карда, дар бораи пайдоиши ба ном «муқаддасҷойҳо» ҳақиқатро мегуфта бошанд. Киностудияи «Тоҷикфильм», иттиҳодияи «Тоҷиктелефильм» хеле қарздоранд. Солҳои охир кормандони санъати кино дар мавзӯи атеистӣ, пропагандаи зидди ислом ягон фильми намоёни бадеӣ наофаридаанд, ҳол он ки талабот ба ин фильмҳо хеле зиёд аст.

Барои чӣ бошад, ки масъалаи дар идораҳои ЗАГС ба навзодҳо ном гузоштан аз мадди назар тамоман дур афтидаанд. Ин номҳо тамоман номҳои динӣ мебошанд, ки ин оқибати таъсири муллоҳо, натиҷаи бепарвоии коркунони идораҳои ЗАГС аст. Ҳол он ки номҳое бисьёранд, ки бо қаҳрамонии гузаштаи халқ, бо муборизаи вай бар зидди ҳама гуна асоратгарон, ҳаракати зиддифеодалӣ алоқамананд, ноҳақ фаромӯш шудаанд.

Агар нависандагон, филологҳо, таърихчиёни мо дар муддати кӯтоҳ номномаҳо мураттаб сохта, онҳоро дар асарҳояшон маъмул мегардонданд, нуран алонур мешуд. Кормандони идораҳои ЗАГС ба падару модарон, албатта, ба иззати нафсашон нарасида, бояд дар интихоби номҳои дуруст кӯмак мерасонданд.

Мо бояд дар вусъати тарбияи атеистии меҳнаткашон роли воситаҳои ахбороти оммавӣ ва пропагандаро хеле баланд бардорем. Дар матбуотамон баъзан хабарҳое чоп мешаванд, ки ҳама гуна қаллобонро, ки аз ҳисоби диндорон сарват мегундоранд, фош мекунанд. Чунин бароmадҳо яроқи буррост. Вале ин хабарҳо бояд комилан асосноку боварибахш бошанд, на ба эҳсосу андешаҳо, балки ба фактҳои раднопазир асос ёбанд. Аз ҷумла, масъалаҳои муборизаи зидди хурофот дар саҳифаҳои газетаҳои «Машъали коммунизм»-и райони Қонибодом, «Ҳаёти нав»-и райони Панҷ, «Коммуна»-и райони Орҷоникидзеобод, «Қаротегини советӣ»-и райони Ғарм, «Ватан»-и райони Ванҷ сатҳӣ ва беэътимод, гоҳ-гоҳ инъикос карда мешаванд. Мавзӯъҳоеро ки бо риояи қонунҳо дар бораи расму оини динӣ алоқаманданд, тамоман инъикос намекунанд.

Ба ин масъалаҳо телевизион кам диққат медиҳад. Вай дар мубориза бар зидди хурофоти динӣ роли калон бозида метавонад. Шояд дар бораи ташкили як навъ клуби телевизионӣ фикр кардан лозим ояд. Он одамонеро, ки дар кори тарбиявӣ таҷрибаи бой доранд, муттаҳид мекард.

Ба ин муносибат хотирнишон мекардам, ки солҳои пеш аз ҷанг дар республика ҷамъияти «Бехудоён» фаъолона амал мекард. Албатта, дар фаъолияти он нақшаи ҳамон давра аён буд, вале дар он чизҳои пурқимат, хусусан дар кори индивидуалии байни диндорон, фош кардани парастиши ҷойҳои муқаддас ва ғайра бисьёр буданд. Ин таҷриба ноҳақ фаромӯш шудааст.

Ҳоло мо на бояд таъсири зарарноки пропагандаи хориҷиро ба як қисми ҷавонон ва нимчамуллоҳо фаромӯш кунем. Чунин ҳолат аз

ташкилотҳои партиявӣ, воситаҳои ахбороти оммавӣ пурзӯр намудани контрпропаганда, фош кардани моҳияти реакционию душманонаи вазъи радиоҳои фосидкорро талаб мекунад. Мутаассифона, мо чунин шуморида наметавонем, ки тадбирҳои контрпропагандистии мо дар ҳақиқат мақсадҳои пурсамару таъсирбахшу амалишаванда мебошанд.

Комитетҳои партиявии республика ба нашрияе мӯҳтоҷанд, ки онҳо бояд ба фактҳои конкретӣ асос ёфта бошанд. Сарредакцияҳои ахбор барои матбуоти иттифоқию хориҷии ТоҷикТА, сарредакцияи гуфторҳо барои шунавандагони хориҷии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба телевизион ва радиошунавонӣ бояд ҳамроҳи мутахассисони Академияи фанҳои республика корро дар ин соҳа вусъат диҳанд.

Ба муборизаи зидди одатҳои зарарнок ва маросимҳои динӣ расмиятчигӣ, дур рафтан аз масъалаҳои ҷиддӣ, кӯшиши пардапӯш кардани ҳақиқат сахт халал мерасонанд, гуфт баъд маърӯзачӣ. Мутаассифона, чунин фактҳо ҷой доранд. Масалан, моҳи апрели соли 1983 Вазорати маданият (рафиқ Мирзошоев С. Ш.) ба КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон хабар дода буд, ки мақбараи «Амир Саид Ҳамадонӣ», ки дар маркази шаҳри Кӯлоб воқеъ аст, музеи меъморӣ гардонда шуд. Баъд маълум гардид, ки зиёрати мақбара давом дорад. Посбон бошад, дар пеши назари ба ном корманди илмии музей аз диндорон садақа мегундорад.

Махсус бояд таъкид кард, ки проблемаи ҷойҳои «муқаддас» муносибати конкретию босаводонаро металабад. Мо баъзан чиро мебинем? Баъзе роҳбарон дар бораи бастани ҷойҳои «муқаддас» корро вусъат медиҳанд. Зиёратгаронро пеш карда, ҷарима меандозанд ва ҳатто ба ҳабс мегиранд. Чунин рафтор нораво́ст, он ғайр аз зарар дигар чизе намебахшад. Камбудии дигар фош карда натавонистани ҷойҳои «муқаддас» аст. Роҳбарон ба ин масъала умуман машғул намешаванд. Ҳам ин ва ҳам он барои кори пропагандаи зиддидинӣ, барои кори тарбияи меҳнаткашон зарарнок аст.

Ба ин муносибат чилу чор чашмаи машҳури райони Шаҳртуз сабақи хуб шуда метавонист. Он зиёратгоҳи маълуми диндорони водии Вахш ва дигар районҳои республика шудааст. Фаҳмост, ки ин воҳаи ҳайратангези дашти бесамар дар давоми асрҳо дар шуури диндорон мӯъҷиза буд.

Чизи дигараш нофаҳмост. Барои чӣ мо ин неъмати табиатро бисёр солҳо боз дуруст истифода бурда наметавонем? Барои чӣ он аз хотир фаромӯш шудааст. Гирду атрофи чашма ифлос мешавад? Ҳоло лозим меояд, ки на аз хосиятҳои «шифобахшии» он, балки аз хавфи оби онро нӯшида касал шудан сухан ронем. Зимнан, ин ҷоро бо кӯшишу хароҷоти андаке объекти туризм, базаи истироҳати маданӣ гардондан мумкин мебуд.

Дар ин бобат аз роли олимон сухан рондан ба маврид аст. Онҳо ҳар як чунин ҷойҳоро таҳқиқ намуда, маълумотномаҳои илман асоснокй таърихӣ тайёр карда метавонистанд.

Мисоли дигар. Дар рафти омӯхтани пайдоиши яке аз зиёратгоҳҳои райони Комсомолобод — қишлоқи Бурх маълум гардид, ки диндорон дар ин ҷо ба иштибоҳ андохта шудаанд ва марқади давраи тоисломиро зиёрат мекунанд.

Вазорати нигоҳдории тандурустӣ бояд тамоми ба ном чашмаҳои «муқаддас»-ро аз ҷиҳати тиббию биологӣ ҳамаҷониба таҳқиқ намуда, ба хосиятҳои физикию химиявии онҳо объективона баҳо дода, масъалаи дар ин ҷо барпо кардани шифохонаю профилакторияҳо ва аз тарафи дигар пропагандистонро барои фош кардани галҳои сохтаю бофтаи фиребгарон бо далелҳо мусаллаҳ гардонад.

Ба ҷойхона барин ҷое, ки одамон бисёр меравand, бештар бояд диққат дод. Бисёрии ҷойхонаҳо бинобар бепарвоии комитетҳои иҷ-

роияи Советҳои маҳаллӣ ва комиссияҳои онҳо ба масчидҳо табдил ёфтаанд. Ин оқибати он аст, ки ба клубу чойхонаҳо Советҳо, комсомол ва дигар муассисаҳои идеологии мо таъсир намерасонанд. Аксар вақт дар чойхонаҳо ягон кор ба ҷо оварда намешавад. Инро рўҳониён фавран истифода мебаранд. Барои чӣ дар ин масъала роле, ки як вақтҳо дар кори тарбиявӣ чойхонаҳои сурх мебозиданд, хотирнишон карда намешавад? Охир, ҳоло барои ба истироҳатгоҳҳои оқилонаю маданӣ табдил додани чойхонаҳо имконият назар ба солҳои пеш хеле зиёд аст. Фақат хоҳишу ташаббускорӣ лозим асту бас. Мутаассифона, ҳамин ҷиҳатҳо намерасанд. Ин ба системаи Тоҷикматлубот (рафиқ Ғозибеков А. Ғ.) ҳам дахл дорад.

Чун ҳар кори дигар тарбияи атеистӣ, ҷорӣ намудани маросимҳои нави советиро дар ҷойҳои хушку холӣ ташкил намудан ва фақат ба даъвату шиорҳо умед бастан мумкин нест. Дар ин соҳа низ кор бисьёр аст. Рўирост мегўем, ки биноҳои бисьёр Советҳои посёлкавии мо ба вазифаҳои худ мувофиқ нестанд. Барои маросимҳои ботантанаи гражданӣ биноҳо намерасанд. Барои ин аксарияти клубҳо имконият надоранд.

Ҳоло ба Госстройи республика супориш дода шудааст, ки конкурси беҳтарин лоиҳаи бинои Совети посёлкавӣ, ҳамчунин чойхонаи деҳотро эълон кунад. Вале ба сохта шудани онҳо мунтазир нашуда аз муассисаҳои ҳозираи маданият моҳирона истифода бурдан, тамоми кори атеистиро аз нав вусъат дода, бо шаклу мазмуни нав ғанӣ гардонидан лозим аст.

Чаро имкониятҳои комплексҳои таъриху маданият, монанди мадрасаи Қалъаи Ҳисорро аз ҳоло истифода бурдан, дар ин ҷо филиалҳои музею китобхонаҳо, выставкаҳои сайёр, ҳунарнамоии ансамбльҳои фольклориро ташкил кардан мумкин нест? Ҳам Вазорати маданият ва ҳам олимони ҷамъиятшинос, комсомол бояд дар ин бобат фикр кунанд.

Кори суст, ман мегуфтам, кори бепарвоёнаи Вазорати хизмати маишии аҳолии республика дар бобати ба ҷо овардани маросимҳои гражданӣ, таъсир расондан ба шаклу мазмуни онҳо боиси ҳайрат мешавад. Мо ҳуқуқ надорем чашм пўшем, ки барои як қисми аҳолӣ болои қабри марҳум обидаи бошукўҳ гузоштан, ҳанўз дар вақти ҳаёт барои худ аз масолеҳи камьёфт мақбараи бодабдаба сохтан ва дар он ибораҳои оятҳоро сабт намудан як навъ мўд гардад.

Вазорати хизмати маишии аҳолии республика барои зиёд кардани хелҳои хизмат умуман ягон кор намекунад. Дар назди қабристонҳо чун пештара пунктҳои прокат кушода нашудаанд. Дар умурҳои «маросим» қаллобӣ ва тамаъҷўӣ рўирост реша давондаанд. Мо вазифадорем, ки ин рафтори бадахлоқона ва разилонаро, ки ришвахўрони бешарму ҳаё, ҳатто ба ғаму кулфати одам нигоҳ накарда, сарват ғундоштанӣ мешаванд, решакан кунем.

Мо аз комиссияҳои мададгори назорат ба риояи қонунҳо дар бораи расму оин ҳам кори пурҷўшу хурўшро интизорем. Қариб се ҳазор фаъолон аз ҷумлаи депутатҳои Советҳои маҳаллӣ, коркунони маъмурӣ, муаллимон, ветеранҳои партия, ҷангу меҳнат, пешқадамону навоварони истеҳсолот ба ин комиссияҳо дохиланд. Вале таъсири онҳо ба вазъияти диндорӣ ҳанўз ҳам кам аст. Бинобар бефаъолиятии як қатор комитетҳои иҷроия ва комиссияҳои онҳо оид ба риояи қонунҳо дар бораи расму оин рўҳониён дар қабристонҳои мусулмонон ва ҳангоми ба ҷо овардани расму оин сарвару раҳнамо мебошанд.

Як қисми аҳолӣ, хусусан аҳолии деҳот, то ҳол фармоиши шариатро бечунучаро ба ҷо меорад. Дар баробари ин органҳои маҳаллии партиявӣ ва советӣ, аҳли ҷамъият ба рафтору кирдори муллоён бояд у шояд муқобилат нишон намедиҳанд. Дар чунин вазъият дар республика намояндагони равияҳои динӣ фаъолияти худро вусъат до-

даанд. Аз ҷумла, дар вилоятҳои Кӯлобу Қӯрғонтеппа, баъзе районҳои тобеи республика пайравони равияи сиёсии динии басо иртиҷоъпараст ва миллатчии «ваҳҳобизм» пайдо шудаанд. Онҳо асосан ба он умед мебанданд, ки ба сафи худ ҷавонон ва интеллигенцияро ҷалб намоянд.

Баъзе шахсони мансабдор ба ҷои он ки ба муқобили ин зуҳурот фаъолона мубориза баранд, хоҳу нохоҳ ба чунин фаъолияти ғайриқонунии онҳо мусоидат мекунанд. Масалан, дар ҳисоби Совети қишлоқи Мискинободи райони Файзобод ду муллои ба қайд гирифтанашуда Саидов Абдураҳмон ва писари ӯ Саидов Абдуқуддус (соли таваллудаш 1947) ҳастанд. Ҳар дуяшон коргарони совхози ба номи Ҳамза ба ҳисоб мераванд. Соли 1985 Саидов Абдуқуддус дар совхоз чор моҳ кор карда, 90 сӯм маош гирифт. Имсол бошад, ҳамагӣ се моҳ кор кард. Дар оилаи ӯ, ки аз ҳашт кас иборат аст, ҳеҷ кас кор намекунад. Бо вуҷуди ин ба Саидов 0,15 га замин ҷудо карда шудааст. Вай ҳамчунин боғи мева дорад. Падари ӯ — эшони калон, ки ҳамеша ҳаёти муфтхӯрона ба сар мебурд, соли 1985 барои кирдори зиддиҷамъиятиаш суд шуда буд.

Саволе ба миён меояд, ки чаро ба ин ҳодиса шӯъбаи милицияи район, прокурори район, комиҷроияи район чизе намегӯянд? Ба онҳо чӣ халал мерасонад, ки ин ҳамаро муфтхӯрии ошкорое бидонанд, ки оқибаташ бад аст? Бояд комитети партиявии район ба ин гуна фактҳо баҳои принципӣ диҳад.

Дар республика шумораи шахсони бо роҳи худро сӯзондан ва овехтан худкушикарда, хусусан аз ҷавонони миллати маҳаллӣ, хеле зиёд аст. Вале органҳои маҳаллӣ ба чунин фактҳо баҳои лозимии принципӣ намедиҳанд. Онҳо бисьёр вақт аз ин фактҳо чашм мепӯшанд, барои пешгирӣ кардани онҳо кори мақсадноки конкретӣ намебаранд. Эҳтимол, фаҳмост, ки ин фактҳо натиҷаи риояи урфу одатҳои боқимондаи бой-феодалӣ дар оила, оқибати дағалона поймол кардани ҳуқуқҳои оддии писарону духтарон мебошад. Вале органҳои маъмурӣ ба ин фактҳо рӯякӣ рафтор карда, гунаҳкоронро ба ҷавобгарӣ намекашанд.

Шахсонеро, ки қонуни ақди никоҳ ва оиларо вайрон мекунанд, маломату мазаммат кардан зарур аст. Бинобар серзанӣ шумораи бачаҳои бепадар меафзояд. Як мисоли хос меоварам. Ш. Ҳайдаров — ҷонишини директори тресті хӯроки умумии Кӯрғонтеппа 25 сол пеш аз ин бори аввал хонадор шуда буд. Ӯ аз зани якумаш 9 фарзанд дорад. Соли 1984 ӯ дубора зан гирифт, ки ҳоло аз ин занаш ҳам ду кӯдак дорад. Мудири анбори молҳои саноатии шӯъбаи савдои шаҳри Кӯлоб Т. Латифов аз вай монданӣ надорад. Вай ҳам аз ду занаш 10 кӯдак дорад, ки бо ҳар дуяшон ақди никоҳ накардааст. Ба он диққат диҳед, ки ҳардуяшон коркунони соҳаи савдоянд!

Мутаассифона, дар республика шумораи одамони аз қайди никоҳ нагузашта бисьёранд, оилаҳое низ бисьёранд, ки дар онҳо тартиботи асри миёна ҳукмрон аст. Ин боиси ташвишу изтироби органҳои партиявӣ ва советӣ, комсомолӣ, аҳли ҷамъияти занони хусусан районҳои Ҳисору Орҷоникидзеобод нашуда наметавонад. Ин масъалаҳо масъалаҳои ҷиддии сиёсианд. Ва мо бо чунин ҳодисаҳои тоқатфарсо ҳеҷ муросо карда наметавонем. Аҷоиботро бинед, ки доир ба чунин ҳодисаҳо советҳои занон ташвишу изтироб зоҳир намекунанд. Ба қарибӣ съезди занони республика кушода мешавад. Дар ин съезд, албатта, аз рӯи бисьёр масъалаҳо, аз ҷумла дар бораи баланд бардоштани роли советҳои занон дар тарбияи интернационалӣ ва атеистӣ бояд гуфтугӯи ҷиддӣ ва худтанқидӣ барпо шавад. Мо боварӣ дорем, аз рӯи маҷмӯи масъалаҳое, ки бояд советҳои занон машғул шаванд, программаи конкретии таъсирбахши кор тартиб дода хоҳад шуд.

Танҳо кори босуботи тарбиявӣ, ҳамчунин дуруст кор фармудани

қонуни ҷорӣ,— гуфт баъд маърӯзачӣ,— ба мо имконият медиҳанд, ки ҳолати кори атеистиро беҳтар намоем. Имрӯз мо ҳақ дорем аз шумо, рафиқон Зоҳиров М. З. ва Абдулвосиев М. бипурсем, ки чаро дар хоки вилояти автономии Бадахшони Кӯҳӣ халифаву муллоҳои сохтаноме кор мебаранд, ки дар асл аз ҳисоби диндорон муфтхӯрона зиндагӣ мекунанд. Ба ҷои он ки дар вилоят кори фаъолонаи маҳдуд гардондан ва пешгирӣ кардани фаъолияти ин шахсон ба роҳ монда шавад, органҳои молия (рафиқ Лафизов Ҷ. Л.) аз муллоёни сохтаном андози ночизи (соле 13 сӯм) даромад гирифта, ба ивазаш квитанция ҳам медиҳанд. Муллоён бошанд, ин квитанцияро эътирофи расмӣ ва иҷозат барои фаъолияти ғайриқонунии худ медонанд. Ин рафтори нодуруст ва ғалат аст. Чунин ҳодисаҳо дар районни Масчоҳ ва баъзе районҳои дигари вилояти Ленинобод (рафиқ Ҳоҷиев Р. Ҳ.) дучор меоянд. Бояд гуфт, дар ин ҷоҳо «ҷойҳои муқаддас» ва муллоёни ба қайд гирифтанашуда бисьёранд.

Ҳоло сиёсати муборизаи сахт бурдан ба муқобили даромади муфт, ба муқобили онҳое, ки ҳаёти муфтхӯрона доранд, пеш гирифта шудааст. Мо аз он бепарво буда наметавонем ва ҳамчунин таъсир нарасонда наметавонем, ки муллоён барои таъмири масҷид ва сохтмони ибодатгоҳҳо аз диндорон пул ҷамъ мекунанд. Ин гуна ҳодисаҳо махсусан дар районҳои Ӯротеппа (рафиқ Шарифова Ф.), Қонибодом (рафиқ Бобоҷонова Г.), Коммунистӣ (рафиқ Маҳкамов Р.), Қабодиён (рафиқ Султонов Р.), Орҷоникидзеобод (рафиқ Сулаймонов И.), Турсунзода (рафиқ Тоҷибоев Ш.) оммавӣ гардидаанд. Барои чӣ органҳои корҳои дохилӣ (рафиқ Пӯлодов Қ. П.) махсусан дар маҳалҳо пеши ин ҳама ҳодисаҳоро намегиранд?

Роли оила дар пойдор гардидани ҷаҳонбинии илмии материалистӣ дар шуури насли наврас бағоят калон аст. Мутаассифона, мактабу оила аксаран алоқаи мустаҳкам надоранд. Мо ҳоло дар бораи оилаҳои динӣе гап намезанем, ки ба рӯҳияи кӯдак фаъолона таъсир расонда, онҳоро бо ҷину аҷина ва азоби дӯзах ва ғайра метарсонанд. Фарзандони ин оилаҳо ба диққату ғамхории махсуси муаллимон, муносибати боадабона ва боназокат, мулоиматӣ эҳтиёҷ доранд. Муносибати бемулоҳизаи ба назари аввал безарару дар асл хатарнок ба дин беш аз пеш ба назар мерасад. Масалан, калонсолон аксаран дар ҳузури кӯдакон хобро дар рӯҳи дин таъбир мекунанд. Воқеан, дар ин бобат саҳву хатои олимонамонро низ таъкид кардан лозим меояд, ки ҷиҳатҳои «асрорангези» рӯҳияро аз нуқтаи назари илмӣ кам шарҳу баён мекунанд. Дар натиҷа мо аксар бо ҳодисаҳои мароқ зоҳир кардани талабаҳои синфҳои боло ба спиритизм, ҳар гуна таълимоти тасаввуфии Шарқ дучор меоем, ки аслан падару модарони онҳо аз ин парво намекунанд. Аз ин мароқи носолим то ақидаи динӣ, ошкоро бигӯем, зиддиҷамъиятӣ ҳамагӣ як қадам аст.

Аз масъалаҳои тарбияи атеистӣ дар мактаб сухан ронда, бори дигар таъкид кардан лозим меояд, ки мо ба ин бояду шояд диққат намедиҳем. Маҷлисҳои машваратии моҳи август барпогардидаи муаллимон ҳам ба ин далолат мекунанд. Тавсия карда шуда буд, ки масъалаҳои тарбияи атеистӣ ба муҳокимаи ин маҷлисҳо ҳатман гузошта шаванд. Мебоист дар ин маҷлисҳо котибони комитетҳои партиявии районҳо ва шаҳрҳо сухан мекарданд. Аммо ин маърӯзаҳо, алалхусус дар шаҳрҳои Орҷоникидзеобод, Қӯрғонтеппа, дар районни Қалъаихумб ва районҳои дигар тамоман сатҳӣ буда, аҳамияти амалӣ надоштанд, дар онҳо танқид ба назар намерасид, дар хусуси беҳтар кардани ҳолати кори атеистӣ ҳеҷ як сухан нарафта буд. Шӯъбаи илм ва мактабҳои КМ (рафиқ Рашидов А. Р.) бояд дар ин бора фикр карда, масъалаҳи ислоҳи вазъиятро ҳал кунад.

Маърӯзачӣ махсус таъкид кард, ки ҳамаи камбудиҳои номбурда аз бисьёр ҷиҳат натиҷаи номукаммалии тарзу усули кори шӯъбаҳои

идеологии ҚМ — пропаганда ва агитация, илм ва мактабҳо, маданият, (рафиқон Латифов Ч. Л., Рашидов А. Р., Савриддинова Г. С.) доир ба ичрои қарорҳои партия мебошад. Солҳои охир аз рўи ҳамаи ин масъалаҳо қарорҳои нав ба нав қабул мешуданд. Вале кор аслан беҳтар намегардид.

Услуби аз ҳаёт дур ва коғазбозӣ ба коркунони шўъбаҳо барои ҳамачониба омўхтани ҳолати кори маҳалҳо халал мерасонад. Онҳо ба хабари хуби аз маҳалҳо расида бовар карда, камбудиҳои чиддии мачмўи кори тарбияи идеявиро намебинанд. Онҳо фаъолияти ҳамаи муассисаҳои идеологӣ, олимон, коркунони маориф, мактаби олӣ, маданият ва санъат, воситаҳои ахбори оммавӣ, вазорату идораҳои дахлдорро дар бобати беҳтар кардани тарбияи атеистии аҳолии республика бояду шояд мутобиқ намекунанд.

Вақте ки тарбияи атеистӣ бо маориф, таълим, кори оммавии маданӣ, ҳаёти меҳнатӣ ва чамъиятии одамон ҳамачониба алоқаманд карда мешавад, хуллас, вақте ки тарбияи атеистӣ ва интернационалӣ бо равияҳои дигари фаъолияти идеологӣ дар амал ягона карда мешавад, ин кор барор хоҳад кард. Барои амалӣ гардондани ин талаб системаи тадқиқи ҳолат ва самарабахшии корҳои дар ин соҳа анчомдодашуда, дарача ва хусусияти зуҳуроти диниро дар ноҳияҳои гуногуни республика аниқ муайян кардан лозим аст.

Инак, ду сол аст, ки бо чидду чаҳди олимони Академияи фанҳо ва мактабҳои олии республика бо роҳи тадқиқи социологӣ ҳолати диндории аҳолии ҳамаи районҳо омўхта шуд. Мутаассифона, то имрўз материалҳои ин тадқиқот чамъбаст ва аз рўи онҳо хулосаҳо баровarda нашудаанд. Барои органҳои партиявӣ ва советии республика тавсияҳои дахлдор тартиб дода нашудаанд. Ин корро ҳарчи зудтар ба анчом расондан лозим аст. Иштироккунандагони мачлиси имрўзаи фаъолони идеологӣ бояд хулосаҳои дахлдор баровarda, барои зиёд кардани таъсиру самараи фаъолияти идеологӣ тадбирҳои қатъӣ андешанд, дар мубориза ба муқобили кўшишҳои ба мақсадҳои зиддисоветӣ истифода кардани дин оштинопазир бошанд. Аъзоёни бюро, котибони якуми ҚМ, комитетҳои партиявии вилояту шаҳрҳо, районҳо, котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бояд ба ин соҳаи пуршиддати кор ба тарзи конкретӣ роҳбарӣ намоянд. Онҳо бояд барои рафъи ақидаву ахлоқи ба тарзи социалистии ҳаёт бегона фаъолона мубориза бурда, дар ин бобат намунаи ибрат бошанд. Дар ин кор ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ, газетаву журналҳо, нашриётҳо, радио ва телевизион, вазоратҳо ва Комитетҳои давлатии республикаамон бояд фаъолона ва самарабахш иштирок намоянд. Қ. М. Маҳкамов дар охири маърўзаи худ гуфт:

— Дар тамоми кори идеологӣ, дар ҳамаи соҳаҳои он материалҳои асосии съезди XXVII партия, Пленуми июнии (соли 1986) ҚМ КПСС, Изҳороти Котиби генералии ҚМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёвро ҳамачониба истифода кардан лозим аст. Ин ҳуччат, ки ҳоло диққати аҳли чамъияти чаҳон ба он чалб шудааст, далели нави равшани сулҳро пойдор гардондани Иттифоқи Советӣ, пешгирӣ кардани фалокати термоядроӣ мебошад.

Комитети Марказии Партияи Коммунистии Точикистон изҳори боварии қавӣ мекунад, ки коммунистон, органҳои партиявӣ, советӣ, касабавӣ, комсомолӣ ва хочагӣ ба кори беҳтар кардани вазъияти маънавию сиёсии республика бо камоли масъулият сахттар миён баста, тамоми кори идеологиро ба куллӣ дигаргун сохта, онро ба асоси илмӣ мегузаронанд, кори индивидуалиро бо ҳар кас қоида мегардонанд, шаклу усулҳои беҳтарини тарбияи идеявию сиёсиро, ки комитетҳои партиявии мамлакат андўхтаанд, ба кор мебаранд, дарачаи кори сиёсӣ, тарбияи идеявиро ба талабҳои ба миёнгузоштаи съезди XXVII КПСС мувофиқ мегардонанд.

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС ВА ИНКИШОФИ ЭҶОДИИ ИЛМИ СОХТМОНИ ПАРТИЯВӢ

*И. СКОРОБОГАТОВ,*
***номзади илми таърих***

Съезди XXVII КПСС дар ҳаёти партия воқеаи муҳим гардид. Вай асосҳои идеявӣ-сиёсӣ ва ташкилотии партияро, ки В. И. Ленин муайян кардааст, ғанӣ гардонда, дар назария ва амалияи сохтмони партиявӣ ҳиссаи арзанда гузошт.

Ба инкишофи КПСС, ҳамчун дигар партияҳои коммунистӣ ва коргарии бародар, қонуниятҳои объективие сабабгоранд, ки аз таълимоти марксистӣ-ленинӣ дар бораи дигаргунсозии революционии ҷамъият бо сарварии синфи коргар ва роҳбарии партияҳои коммунистӣ, дар бораи сохтмони социализм ва коммунизм бармеоянд. Сохтмони партиявӣ ин илм дар бораи инкишофи Партияи Коммунистӣ, афзудани роли роҳбаронаи он дар ҷамъият, принципу шаклҳои ташкил ёфтан ва нормаҳои ҳаёти дохилии он, дар бораи услубу методҳои кори ташкилотчигӣ ва сиёсии байни омма, дар бораи роҳбарӣ ба сохтмони социалию иқтисодӣ ва маданӣ, ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятии меҳнаткашон мебошад.

Сохтмони партиявӣ, ҳамчун илм ва таҷрибаи ҷамъбастшудаи партия, алоқамандона бо таърихи КПСС, материализми диалектикӣ, иқтисоди сиёсӣ, коммунизми илмӣ ва дигар илмҳои ҷамъиятӣ ташаккул меёбад. Вай системаи категорияҳо ва мафҳумҳои илман асосноки худро дорост, ки бо ҳам алоқаманд ва дар тобеияти муайян мебошанд.

Асосҳои илмии сохтмони партиявиро аввалин бор К. Маркс ва Ф. Энгельс дар «Манифести Партияи Коммунистӣ» ва Устави Иттифоқи коммунистон кор карда баромадаанд. Онҳо зарурати интизоми мустаҳкам, ғайрати революционӣ ва саъю кӯшиш дар пропагандаи идеяҳои коммунистӣ, барои ҳамаи аъзоёни партия ҳатмӣ будани иҷрои қарорҳои партиявиро қайд карда, ба асосҳои демократӣ дар фаъолияти партия, ивазшавандагии органҳои роҳбарикунанда, коллегиалӣ будани кори он диққати калон медоданд.

Ташаккули сохтмони партиявӣ чун илм ба даврai ташкильёбии партияи ленинӣ рост меояд. В. И. Ленин ба масъалаҳои назария ва амалияи сохтмони партиявӣ аҳамияти принципиалӣ медод. Вай дар асарҳои «Программаи мо», «Мактуб ба рафиқ дар бораи вазифаҳои ташкилии мо», «Як қадам ба пеш, ду қадам ба ақиб» ва ғайра таълимоти К. Маркс ва Ф. Энгельсро инкишоф дода, асосҳои идеявӣ-назариявӣ, сиёсӣ ва ташкилотии партияи пролетарӣ, партияи типи навро муайян кард.

К. Маркс ва Ф. Энгельс дар бораи миссияи таърихии пролетариат ҳамчун қуввaи асосӣ дар кори сарнагун сохтани капитализм ва сохтмони ҷамъияти коммунистӣ сухан ронда, нишон доданд, ки барои иҷрои ин вазифа ба пролетариат партияи мустақили сиёсӣ лозим аст. Баъдтар Ф. Энгельс навишта буд: «Барои он ки пролетариат дар

лаҳзаи ҳалкунанда ба қадри кофӣ тавоно бошад ва ғалаба карда тавонад, зарур аст, ки вай — Маркс ва ман ин мавқеъро аз соли 1847 боз муҳофизат мекардем,— партияи махсус, партияи аз ҳамаи дигар партияҳо алоҳида ва ба онҳо муқобилистодаро, ки худро ҳамчун партияи синфӣ дарк намояд, барпо кунад» (К. Маркс ва Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 37, саҳ. 275). Маркс ва Энгельс нахустин дар таърих ташкилоти сиёсии пролетариати бошуури революционӣ—«Иттифоқи коммунистон»-ро барпо намуданд. Онҳо ба маънои пуррааш коммунистони аввалин буданд.

В. И. Ленин аввалин ходими ҳаракати коргарии Россия ва байналхалқӣ буд, ки зарурати барпо кардани чунин партияро, ки аз партияҳои Интернационали II куллан фарқ карда, ба иҷрои вазифаҳои ба миёнгузоштаи таърих, муборизаи синфи коргар дар давраи нави фарорасида — давраи империализм ва революцияҳои пролетарӣ қодир бошад, илман исбот кард. Ба мо на партияи ислоҳоти социалӣ, балки партияи амалиёти революционӣ лозим аст, ки дар Россия революцияро ба амал оварда тавонад, гуфта буд В. И. Ленин. Принципҳои сохтмони партия ба мақсадҳои ташкили он мувофиқат мекарданд. Дар асарҳои В. И. Ленин нуктаҳо дар бораи централизми демократӣ, интернационализми пролетарӣ, алоқаи партия бо омма ва дигарҳо ҳарҷониба асоснок карда шудаанд.

Принципҳои ленинии сохтмони партиявӣ аҳамияти интернационалӣ доранд. Онҳо асоси назария ва амалияи ҳаракати байналхалқии коммунистӣ гардиданд. Назарияи сохтмони партиявӣ дар як вақт бо барпо кардани партия кор карда баромада шуда, дар ҳар марҳалаи ҳаёти он инкишоф меёфт ва бо мазмуни нав ғанӣ мешуд.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС, ки съезди XXVII партия тасдиқ кардааст, роҳи бештар аз ҳаштодсолаи тайкардаи партия мӯҷаз тавсиф карда шудааст. Дар ҳамаи марҳалаҳои фаъолияти худ партия ба назарияи марксизм-ленинизм содиқ монда, ин назария, аз он ҷумла илми сохтмони партиявиро эҷодкорона инкишоф медиҳад. Хусусияти муҳими ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС идомати дастурҳои асосии назариявӣ ва сиёсии партия мебошад. Дар айни замон идомати ин дастурҳо маънои дар асоси таҷрибаи таърихӣ бо нуктаҳои принципиалӣ ғанӣ гардондани назария ва сиёсати КПСС, ошкору ҳал кардани проблемаҳои муҳимтаринро низ дорад.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС ба нуктаҳое, ки аз санҷиши замон нагузаштанд, аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо дода шудааст. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ва дигар материалҳои съезд процессҳое, ки дар дохили мамлакат ва арсаи ҷаҳон ба вуқӯъ меоянд, таҳлил карда, дар асоси перспективаҳои коммунистии инкишофи ҷамъиятамон самтҳои стратегии кори партия, Давлати Советӣ, тамоми халқ муайян карда шудаанд.

Алалхусус, дар Программаи КПСС қайд карда шудааст: «Дар натиҷаи сохтмони социализм дар СССР, ба мавқеи синфи коргар гузаштани ҳамаи табақаҳои меҳнаткашон, мустаҳкам шудани ягонагии социалию сиёсӣ ва идеявии ҷамъияти советӣ Партияи Коммунистӣ аз ҷиҳати моҳияти синфӣ ва идеологияи худ ҳамчун партияи синфи коргар буда, партияи тамоми халқ гардид. Ин ҳолат идомати революционӣ, характери синфии сиёсати дохилӣ ва берунӣ, тамоми фаъолияти КПСС-ро пешакӣ муайян мекунад».

Бисьёр категорияю принципҳои илми сохтмони партиявӣ дар асоси ба ҳисоб гирифтани таҷрибаи андӯхтаи умуман партия ва ташкилотҳои партиявии маҳалҳо қонунан мустаҳкам карда шуданд. Вазифаҳои боз ҳам инкишоф додани демократияи дохилипартиявӣ, танқид ва худтанқидкунӣ, такомули роҳбарии коллективона дар асоси централизми демократӣ, беҳтар намудани сифати ҳайати ба партия қабулшавандагон ва умуман сиёсати онд ба кори кадрҳо, баланд бар-

доштани қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ва роли авангардии коммунистон дар истеҳсолот ва ҳаёти ҷамъиятӣ ба миён гузошта шудаанд.

Дар шароити ҳозира, ки дар назди халқи советӣ вазифаи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ва дар ҳамин асос сифатан нав кардани ҷамъияти социалистӣ истодааст, роли роҳбаронаи партия қонунан афзуда, ба дараҷаи фаъолияти сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва идеологии он талаботи зиёд пешниҳод карда мешавад.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда мешавад: «КПСС ба ҷамъият роҳбарии сиёсӣ карда, **принципҳои озмудашудаи лениниро минбаъд ҳам собитқадамона татбиқ намуда,** дар кори партиявӣ, дар ҳама соҳаҳои идоракунии давлатӣ ва хоҷагӣ тарзи лениниро пойдор гардонда, сиёсати худро аз ҷиҳати илмӣ беш аз пеш асоснок мекунад, ба хираду таҷрибаи коллективонаи омма ҳарҷониба такья менамояд, ташаббуси ҷамъиятии оммаро инкишоф медиҳад. Вай ба ягонагии фаъолияти идеявию назариявӣ, сиёсию тарбиявӣ, ташкилотчигӣ ва хоҷагӣ, ба мубориза́и номуросокоронаи зидди ҳама гуна кӯҳнапарастӣ ва консерватизм, ба ҷустуҷӯи эҷодии тарзҳои ҳалли босамараи проблемаҳои пайдошаванда аҳамияти калон медиҳад».

Бемайлон ба амал баровардани нуктаҳои таҳрири нави Программа ва Устави партия, ки принципҳои большевикии аз тарафи В. И. Ленин кор карда баромадашуда ва дар амалия тасдиқгардидаи сохтмони партиявӣ, тарзу услуби кори партиявӣ, нормаҳои маънавии рафтори коммунистонро инкишоф медиҳанд, ба боз ҳам афзудани роли роҳбаронаи партия мусоидат мекунад. Ба ин танҳо бо ҷидду ҷаҳди ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, тамоми коммунистон, дар сурати инкишофи ҳаматарафаи демократияи дохилипартиявӣ, дар ҳама ҷо татбиқ намудани принципи роҳбарии коллективона, вусъати танқиду худтанқидкунӣ, такомули сиёсати оид ба кадрҳо, назорати иҷро, муносибати масъулиятнок ба кор ноил шудан мумкин аст.

Вазифаҳо ва шароити нави кори партия ба Устав, ки тарзу усулҳои сохтмон ва фаъолияти комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои партиявии ҳамаи звеноҳоро муайян мекунад, дохил намудани тағйиротро талаб карданд. Дар Устав асосҳои ленинии идеявию сиёсӣ ва ташкилии сохтмони Партияи Коммунистӣ, принципу нормаҳои ҳаёти партиявӣ, принципҳои роҳбарии партиявӣ, нуктаҳои ленинӣ дар бораи номи олии аъзои партия минбаъда инкишоф ёфтанд. Дар он таҷрибаи калони дар соҳаи сохтмони партиявӣ андӯхтаи партияамон ҷамъбаст карда шудааст.

Дар муқаддимаи Устав вазифаҳои партия дар шароити ҳозира — мунтазам ва ҳарҷониба такмил додани социализм, дар асоси тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ба сӯи коммунизм минбаъда пеш рафтани ҷамъяти советӣ басо равшан муайян карда шудаанд. Нуктаҳои тавсифкунандаи партия низ инкишоф дода шудаанд.

Тағйироту иловаҳое, ки ба Устави КПСС дохил шудаанд, ба қадом параграфу пункти он дахл накунанд, дар ниҳояти кор ба инкишофи минбаъдаи демократияи дохилипартиявӣ ва баланд бардоштан қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои партиявӣ, фаъолияти коммунистон ва масъулияти онҳо барои участкаи кори супурдашуда, муносибати ташаббускорона ба кор равона карда шудаанд. Ба муносибати вазифаҳои программавии партия аз коммунистон талаб карда мешавад, ки демократияро амиқтар намоянд, дар асоси вусъати фаъолияти сиёсӣ ва меҳнатии омма, ба идоракунии корҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ бештар ҷалб кардани онҳо ба худидоракунии социалистӣ ноил гарданд, дар иҷрои вазифаи гражданӣ намуна бошанд. Устави нав дар бораи маданияти сиёсии коммунист ғамхории калон зо-

ҳир менамояд. Вай вазифадор аст, ки на танҳо назарияи марксистӣ-ленинирo аз худ намояд, балки доираи дониши сиёсӣ ва маданиии худро низ васеъ намуда, барои баланд бардоштани шуурнокӣ, камолоти идеявию маънавии одамони советӣ мадад расонад.

Масъалаи аъзогӣ дар партия, принципҳои ташаккули ҳайати он яке аз масъалаҳои асосии назария ва амалияи сохтмони партиявӣ мебошад. Бинобар ин бесабаб нест, ки дар ҳамаи съездҳои КПСС, съездҳои партияҳои коммунистии республикаҳои иттифоқӣ, конференцияҳо таҳлили фаъолияти партия дар бобати ба тартиб овардани сафҳои он, беҳтар намудани сифати ҳайати вай, тарбияи коммунистон ҳамеша дар маркази диққат меистод. Дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС қайд карда мешавад, ки афзоиш ва минбаъд ҳам мустаҳкам шудани сафҳои партия, такмили муносибатҳои дохилипартиявӣ дар асоси принципи централизми демократӣ боз ҳам инкишоф ёфтани партияро ифода мекунад.

Дар партия мақоми асосӣ ба синфи коргар тааллуқ дорад. Аз номзадҳое ки солҳои 1976—1980 ба партия қабул шудаанд, 59 фоизашон ва солҳои 1981—1985 қабулшудагон 59,4 фоизашонро коргарон ташкил доданд. Ҳамагӣ баъди съезди XXVI ба сафҳои КПСС 1.659 ҳазор намояндаи синфи коргар дохил шуд. Шумораи коргарон аз рӯи аҳволи иҷтимоӣ дар панҷ соли охир 983 ҳазор нафар, вазни қиёсиашон дар ҳайати партия 1,6 фоиз зиёд шуд.

Ташкилотҳои партиявӣ ба қабули меҳнаткашоне ба сафҳои партия бештар диққат медиҳанд, ки дар соҳаҳои истеҳсолоти неъматҳои моддӣ кор карда, таҷрибаи ҳаётӣ ва обутоби хуби меҳнатӣ дошта бошанд. Дар партия коргарон ва деҳқонон (колхозчиён) аксарият — 56,8 фоизро ташкил медиҳанд. Сифатҳои сиёсӣ ва кории одам, поквиҷдонӣ ва интизомнокӣ, барои ба кори коммунизм додани тамоми қувва тайёр будан шартҳои асосии қабул ба сафҳои КПСС буданд ва мебошанд. Партия кӯшишҳои ба сафаш даромадани одамони мансабпарасту бо̄ғаразро қатъиян маҳкум мекунад.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ҳамчун қисми таркибии КПСС, дар давраи байни съездҳои XIX ва XX худ 14011 нафар афзуда, аз ҷиҳати идеявию сиёсӣ ва ташкилӣ мустаҳкамтар ва боз ҳам муттаҳидтар гардид. Вай то 1 январи соли 1986 дар сафҳои худ 122.985 нафар коммунистон, аз он ҷумла 117.709 нафар аъзоён ва 5 276 нафар номзадҳои партияро дар бар мегирифт. Дар структураи социалии ташкилоти партиявии республика низ тағйироти мусбӣ ба амал омад. Дар байни ба партия қабулшудагон коргарону колхозчиён 69,4 фоизро ташкил доданд. Шумораи коргарон 9 004 нафар зиёд шуда, дар аввали соли 1986-ум 45 564 нафар ё 37 фоиз, колхозчиён бошанд, 1 613 нафар афзуда, 28.600 нафар ё ин ки 23,3 фоизро ташкил доданд.

Дар ташкилоти партиявии республика 48 109 нафар коммунистон намояндагони интеллигенцияи техникӣ, илмӣ, эҷодӣ, коркунони маориф, тандурустӣ, маданият ва аппарати идоракунӣ мебошанд. Партияи Коммунистии Тоҷикистон аз рӯи ҳайаташ торафт интернационалӣ мегардад. Вай намояндагони 70 миллатро муттаҳид мекунад, ки 64 434 нафар ва ё 52,4 фоизашон тоҷикон, 24 134 нафар ва ё 19,6 фоизашон ӯзбекҳо, 21 245 нафар ва ё 17,3 фоизашон русҳо ва 13 172 нафар ё 10,7 фоизашон намояндагони дигар миллатҳо мебошанд.

Съезди XXVII КПСС ба ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, коллективҳои меҳнатие, ки дар онҳо вазифаҳои истеҳсолӣ, илмию техникӣ, социалӣ ва тарбиявӣ бевосита ҳал карда мешаванд, диққати калон дод. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ядрои сиёсии коллективи меҳнатӣ номида шудаанд. Ҳоло дар КПСС бештар аз 440 ҳазор ташкилоти ибтидоии партиявӣ, дар ҳайати онҳо 5 112 ҳазор ташкилоти партиявии цехӣ ва 72 ҳазор гурӯҳи партиявӣ мавҷуд аст.

Дар Партияи Коммунистии Тоҷикистон бештар аз сеяки ҳамаи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар соҳаи истеҳсолоти неъматҳои моддӣ амал мекунанд. Зимнан, дар онҳо звеноҳои поёнии партиявӣ назар ба тамоми ташкилоти партиявии республика тезтар афзуданд. Дар давраи байни съездҳои XIX ва XX миқдори гурӯҳҳои партиявӣ 418-то, ташкилотҳои партиявии цехӣ 444-то, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ 592-то зиёд шуд. Дар аввали соли 1986 ташкилоти партиявии республика 5 447 ташкилоти ибтидоӣ, 4 495 ташкилоти цехӣ ва 3 325 гурӯҳи партиявиро дар бар мегирифт. Ба подразделенияҳои поёнии истеҳсолот, ки дар он ҷо коммунистон нестанд, зиёда аз панҷуним ҳазор ташкилотчиёни партиявӣ равона карда шуданд.

Дар вақтҳои охир, хусусан баъди Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС ва съезди XXVII партия, дар фаъолияти ташкилотҳои партиявии Тоҷикистон бисьёр шаклу усулҳои шавқовари кор пайдо шуданд. Дар солҳои 1985—1986 дар республика азназаргузаронии қобилияти ҷанговаронаи коллективҳои партиявӣ тузаронда мешавад. Онро комитетҳои партиявӣ, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ зери роҳбарии комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия дар чор — панҷ давра мегузаронанд. Дар айни ҳол сӯҳбатҳо бо коммунистон, ки дар ташкилотҳои цехӣ ва гурӯҳҳои партиявӣ барпо мегарданд, шакли муҳими кор ба ҳисоб меравconfigured.

Комитети партиявии вилояти Ленинобод таҷрибаи мусбати дар комитети партиявии комбинати абрешими Ленинобод ғуншударо ба назар гирифта, моҳи марти соли 1986 дар базаи ин комбинат семинар — маҷлиси машваратӣ гузаронд, ки дар он котибони дуюм ва мудирони шӯъбаҳои кори ташкилии комитетҳои шаҳрию районии партия иштирок намуданд.

Азназаргузаронии қобилияти ҷанговаронаи ташкилотҳои партиявӣ дар қатори такомулоти кори дохилипартиявӣ ва идеологӣ баланд бардоштани дараҷаи фаъолияти коммунистон, инчунин тезонидани ҳалли проблемаҳои прогресси илму техника, тараққиёти иқтисодию социалии коллективҳои меҳнатиро дар асоси талаботи съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар назар дорад. Бо вуҷуди ин, чи хеле ки дар пленумҳои II ва III Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, баъзе комитетҳои партиявӣ ба ташкилотҳои ибтидоӣ, хусусан ташкилотҳои камшумор, рӯякӣ роҳбарӣ мекунанд, барои беҳтар шудани фаъолияти ташкилотчигӣ, тарбияи идеявӣ ва хоҷагии онҳо бояду шояд ҷидду ҷаҳд наменамоянд, ба алоқаманд намудани сиёсати партия бо эҷодиёти амалии омма суст мусоидат мекунанд.

Партия дар фаъолияти ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ муносибати эҷодӣ, кордонӣ, масъулияти баланд ва принципнокиро мунтазам лойдор менамояд, ба натиҷаҳои ноилшуда объективона ва аз нуқтаи назари худтанқидӣ баҳо додан, ба эҳтиёҷоту дархостҳои одамон бодиққат, ғамхорона муносибат карданро ҳамеша таъкид мекунад. Ба баланд шудани қобилияти ҷанговаронаи звеноҳои поёнии партия ва фаъолияти коммунистон амалияи шунидани ҳисоботи онҳо дар бораи иҷрои талаботи Устав, вазифаҳои хизматӣ, супоришҳои ҷамъиятӣ мусоидат мекунад. Танҳо дар ду соли охир дар ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ бештар аз 34 ҳазор нафар коммунистон ҳисобот доданд.

Съезди XXVII КПСС қайд кард, ки хусусияти муҳимтарини фаъолияти КПСС дар вафодории он ба принципҳои интернационализми пролетарӣ мебошад. Таҷрибаи таърихӣ гувоҳӣ медиҳад, ки партияи ленинӣ ҳамчун қисми ҷудонашавандаи ҳаракати байналхалқии коммунистӣ ба вуҷуд омада, камолот ва инкишоф ёфтааст. «КПСС,— қайд карда мешавад дар Программаи КПСС,— дар тамо-

ми фаъолияташ принципҳои озмудашудаи марксистӣ-ленинии интернационализми пролетарӣ, социалистиро доимо ба роҳбарӣ мегирад».

Вусъат додан ва мустаҳкам гардондани ҳамкории ҳарҷонибаи мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ, социализми ҷаҳонӣ яке аз самтҳои муҳимтарини фаъолияти берунии сиёсии ҚПСС мебошад. Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, қайд карда шуд дар съезд, ба ҳамаҷониба мустаҳкам гардидани муттаҳидии ҳаракати байналхалқии коммунистӣ дар заминаи марксизм-ленинизм мусоидат мекунад, робитаҳои дӯстонаро бо ҳамаи партияҳои коммунистӣ ва коргарӣ инкишоф медиҳад, дар мубориза барои сулҳ, зидди хавфи фалокати ядрой бо онҳо ҳамкорӣ мекунад, муборизаи онҳоро барои муҳофизати манфиатҳои меҳнаткашон, барои озодии миллӣ, прогресси социалӣ, демократия ва социализм дастгирӣ менамояд.

Алоқаи зичу ҷудонашаванда бо синфи коргар, бо оммаи халқ қонунияти тараққиёти партия, манбаи қувва ва тавоноии он мебошад. Дар Программаи ҚПСС қайд карда шудааст: «Партия барои халқ вуҷуд дорад, ба вай хизмат карданро маънои моҳияти фаъолияти худ медонад. Мақсаду вазифаҳое, ки партия дар назди худ мегузорад, орзую умед ва манфиати куллии одамони советиро ифода мекунад».

ҚПСС ба марҳалаи нави таърихӣ аз ҳарвақта дида муташаккилтар, муттаҳидтар ва қобилиятноктар, бо сиёсати дурандешона дохил гардид. Аз тарафи коммунистон дарк кардани қонунҳои тараққиёти ҚПСС, омӯхтани назария ва амалияи сохтмони партиявӣ шарти муҳими фаъолияти бомуваффақияти партия, такмил ёфтани кори дохилипартиявӣ ва идеологӣ, баланд шудани дараҷаи роҳбарӣ ба ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъияти советӣ мебошад. Ҳангоми омӯхтани масъалаҳои сохтмони партиявӣ маҷмӯаҳои «В. И. Ленин дар бораи роли роҳбаронаи партия дар ҷамъияти социалистӣ», «В. И. Ленин, ҚПСС дар бораи нормаҳои ҳаёти партиявӣ ва принципҳои сохтмони партиявӣ», «В. И. Ленин, ҚПСС дар бораи кори байни кадрҳо», «К. Маркс ва Ф. Энгельс дар бораи принципҳои сохтмони партиявӣ» ва дигарҳо ба кадрҳои партиявӣ, идеологӣ кӯмаки калон расонда метавонанд.

# САМТҲОИ АСОСИИ СИЁСАТИ СОЦИАЛИИ ПАРТИЯ

*И. ХУШВАХТОВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII КПСС назарияи сиёсати социалии партия ба таври эҷодӣ инкишоф дода ва ғанӣ гардонда, таҷрибаи ҳалли проблемаҳои социалӣ ҷамъбаст карда, як қатор нуктаҳои нав ба миён гузошта шудаанд, ки маънои фаъолияти партия ва давлатро оид ба татбиқи амалии муносибати комплексӣ ба такмили идоракунии илмии процессҳои социалии ҷамъияти советӣ нишон медиҳанд.

Съезди XXVII партия доираи худи мафҳуми соҳаи социалиро васеъ намуд. Вай, чи тавре ки дар Маърӯзаи сиёсии КМ таъкид шудааст, «манфиати синфҳо ва гурӯҳҳои социалӣ, миллату халқиятҳо, муносибатҳои ҷамиъят ва шахс, шароити меҳнат ва маишат, саломатӣ ва истироҳатро дар бар мегирад. **Натиҷаҳои фаъолияти иқтисодӣ, ки ба манфиати ҳаётии меҳнаткашон оиданд, маҳз дар ин соҳа амалӣ мегарданд, мақсадҳои олии социализм маҳз дар ҳамин соҳа таҷассум меёбанд. Табиати инсонпарварии сохти социалистӣ, аз капитализм сифатан фарқ доштани он маҳз дар ин соҳа ҳамаҷониба ва равшан зуҳур меёбад»**.

Партия сиёсати социалиро воситаи тавонои тезонидани тараққиёти мамлакат, вусъати фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамиъятию сиёсии омма, ташаккул додани одами нав, пойдор гардондани тарзи социалистии ҳаёт медонад. Партия сиёсати бомулоҳиза ва аз ҷиҳати социалӣ устувореро ба миён мегузорад, ки ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятро фаро мегирад. Дар Программаи КПСС қайд карда шудааст, ки партия дар бораи ҳалли масъалаҳои меҳнат, маишат, маданият ва таъмини эҳтиёҷоту дархостҳои одамон собитқадамона ғамхорӣ карданро қонуни фаъолияти ҳамаи органҳои давлатӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои ҷамъиятӣ мешуморад. Чунин аст тавсифи пурраи сиёсати социалӣ дар шароити тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъияти советӣ. Дар он ба нафъи халқи советӣ равона карда шудани фаъолияти КПСС ва Давлати Советӣ басо равшан ва ҳамаҷониба нишон дода шудааст.

Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум дар РСС Тоҷикистон дигаргуниҳои калони социалӣ ба амал омаданд. Баробари афзоиши неруи иқтисодии он дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон баланд гардид. Дар республика барои эҳтиёҷоти социалӣ (бо нархҳои қиёсшаванда) назар ба панҷсолаи даҳум беш аз 3,5 миллиард сӯм харҷ карда шуд. Даромади реалӣ ба ҳисоби ҳар фарди аҳолӣ 6 фоиз афзуд. Афзоиши даромади аҳолӣ асосан аз ҳисоби музди кор — шакли асосии тақсимоти социалӣ таъмин карда мешуд. Музди миёнаи меҳнати коргарон ва хизматчиён ба ҷои 145 сӯми соли 1980 дар соли 1985 ба 156 сӯм расид. Ёрдампулию имтиёзҳо аз ҳисоби фондҳои ҷамъиятии ис-

теъмол ба ҳисоби ҳар фарди аҳолӣ 9 фоиз афзуда, соли 1985 бештар аз 330 сӯмро ташкил карданд. 53 миллион метри мураббаъ манзилгоҳ сохта шуд, ки ин барои беҳтар намудани шароити манзили 660 ҳазор меҳнаткаш имконият дод.

Истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ дар республика дар панҷсолаи ёздаҳум 1,3 баробар афзуд. Вале съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон суст шудани афзоиши нишондиҳандаҳои сифатии молҳои истеъмоли халқро қайд кард. Масалан, вазни қиёсии маҳсулоти дорои индекси «Н» (нав) дар ҳаҷми умумии маҳсулот танҳо 11,3 фоизро ташкил намуд ва назар ба соли 1984-ум 6,3 фоиз кам шуд. Саноати сабук дар ҳаҷми умумии маҳсулот ҳамагӣ 0,8 фоиз молҳои мӯдшуда истеҳсол мекунад. Ба сабаби нағз омӯхта нашудани талаботи истеъмолкунандагон, мавҷуд набудани хизмати зарурӣ барои пешгӯии он, дараҷаи пасти маданияти хизматрасонӣ ва дигар зуҳуроти номатлуб дар анборҳо ва муассисаҳои савдо бештар аз 69 миллион сӯмина маҳсулоти камхаридор, аз ҷумла 22 миллион сӯмина маҳсулоти баровардаи саноати республика ғун шуда мондааст. Структураи баамаломадаи обороти моли чакана ҳанӯз мукаммал нест ва, аз ин рӯ, талаботи рӯзафзуни аҳолиро таъмин карда наметавонад.

Съезди XXVII КПСС программаи комплексии баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқро кор карда баромад, ки татбиқи он дар роҳи ба амал овардани дигаргуниҳои сифатие қадами ҳалкунанда мегардад, ки онҳо маданияти баланди истеъмоли оқилонаро ташаккул медиҳанд ва он, дар навбати худ, ба вазифаҳои тарбияи шахсияти ҳаматарафа мутараққӣ ва аз ҷиҳати маънавӣ баркамол ниҳоят мувофиқ хоҳад буд.

Дар материалҳои съезди XXVII самтҳои сиёсати социалӣ аниқ нишон дода, дар супоришҳои план нишондиҳандаҳои сифатӣ ва миқдории тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, тадбирҳои ташкилӣ ва идеологии такомулоти структураи социалӣ, омӯзиш ва таҳлили талаботу манфиати меҳнаткашон муайян ва муқаррар карда шудаанд. Нуктаи Программаи КПСС дар бораи бартарият доштани мақсадҳои социалӣ дар пешрафти иқтисодӣ ниҳоят муҳим мебошад, ки ин мақсадҳо ҳамчун меъёри муҳимтарини ориентацияи умумии фаъолияти иқтисодӣ ва хоҷагӣ хизмат мекунанд. Дар айни замон таъкид бояд кард, ки сухан, пеш аз ҳама на дар хусуси нишондиҳандаҳои миқдорӣ, балки дар бораи нишондиҳандаҳои сифатии баландшавии дараҷаи некӯаҳволии халқ меравад.

Баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволӣ куллан беҳтар намудани соҳаи асосии фаъолияти инсон — меҳнатро пешбинӣ мекунад. Мақсади муҳимтарини программавии партия пойдор гардондани муносибат ба меҳнат ҳамчун ба талаботи аввалини ҳар як одам мебошад. Чунин талабот дар натиҷаи дар худи меҳнат ба амал омадани тағьирот ташаккул меёбад. Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда шудааст, ки «роҳи кам кардани меҳнати дастӣ, кам кардан ва дар оянда бартараф намудани меҳнати якранги вазнини ҷисмонӣ ва камихтисос, муҳайё намудани шароити солими санитарию гигиенӣ ва ҷорӣ кардани техникаи такмильёфтаи бехатарӣ, ки дар истеҳсолот маъюбшавӣ ва касалиҳои касбиро бартараф мекунанд, собитқадамона пеш гирифта хоҳад шуд».

Дар процесси пайваста бо кори мақсадноки тарбиявӣ тағьир додани шароити техникӣ, социалӣ ва ташкилии меҳнат маъно ва мундариҷаи меҳнат тағьир меёбад, вай торафт бештар характери эҷодӣ пайдо мекунад, заминаи моддӣ ва социалию иқтисодии тадриҷан ба талаботи аввалин ва ногузири ҳаётӣ, фаъолияти инкишофдиҳандаи шахсият ва воситаи қаноатмандкунандаи ӯ табдил ёфтани меҳнат замина муҳайё мешавад. Дар дигаргун сохтани меҳнат ба куллӣ

тағьир додани базаи техникии истеҳсолот дар асоси ҳамачониба тезонидани прогресси илму техника роли асосӣ хоҳад бозид. Дар қатори самтҳои дигари ин кори бузург таъмин намудани мутаносибии чиҳатҳои соҳавӣ ва минтақавии сиёсати ягонаи илмию техникии мамлакат мақоми ҳалкунанда дорад. Масалан, дар саноати РСС Точикистон дар охири соли 1985 бештар аз 1200 хатти механиконидэ ва автоматонидашуда, қариб 550 цеху истеҳсолот, участкаҳо ва анборҳои механиконидашудаи комплексӣ ва автоматӣ, 13 ҳазор воҳид таччҳизоти автоматонида ва нимавтоматонида, бештар аз 350 воҳид таччҳизоти бо программаи рақамӣ идорашаванда кор мекарданд. Базаи илмию техникӣ ва истеҳсолии республика хеле васеъ гардид. Вале, чунон ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Точикистон қайд карда шуд, потенциали илмию техникӣ ва имконияти тараққиёти интенсивӣ хеле суст истифода бурда мешавад. Дар соҳаҳои хочагии халқ барои ба амал баровардани плани комплексии прогресси илму техника, ки дар республикаи мо дар асоси қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС кор карда баромада шудааст, ҳавасмандӣ ва ташаббускории зарурӣ зоҳир карда намешавад. Супориши дар истеҳсолот чорӣ намудани комьёбиҳои илм ва техника ҳар сол 4—5 фоиз, дар сохтмон бошад, 10 фоиз ва аз он ҳам бештар ичро нашуда мемонад. Республикаи мо дар панчсолаи ёздаҳум афзоиши дар план пешбинигардидаи истеҳсоли маҳсулоти саноат ва ҳосилнокии меҳнатро таъмин карда натавонист. 25 фоиз ё ин ки бештар аз як миллиард сӯмина фондҳои асосӣ ба кор андохта нашудаанд. Дар хочагии халқ истифода бурдани комьёбиҳои илм ва техника самти стратегии сиёсати иқтисодии партия дар панчсолаи чорӣ мебошад. Дар республика маблағгузории асосӣ ба ин мақсад назар ба панчсолаи ёздаҳум 2,1 баробар меафзояд.

Барои тағьир ёфтани характер ва мазмуни меҳнат баланд бардоштани дарачаи маданию техникии коргарон, хусусан чавонон, аҳамияти махсус дорад. Ислоҳоти дар мамлакати мо оғозгардидаи мактаби маълумоти умумӣ ва касбӣ аз бисьёр чиҳат ба беҳтар шудани тайёрии меҳнатӣ ва касбии чавонон мусоидат карда, афзалияти бисьёр ихтисосҳо ва аҳамияти социалии онҳоро баланд мебардорад. Дар панчсолаи дувоздаҳум омӯзишгоҳҳои касбию техникии республика зиёда аз 142 ҳазор нафар коргарони баландихтисос тайёр менамоянд. Мактабҳои олӣ ва техникумҳоро қариб 100 ҳазор нафар мутахассисон хатм мекунанд. Фаъолияти онҳо оид ба тайёр кардани мутахассисон дар шароити азнавсозии куллии мактаби олӣ ва миёнаи махсуси мамлакат сурат мегирад.

Съезди XXVII КПСС барои вусъат додани характери эчодӣ ва коллективистии меҳнат, баланд бардоштани ҳосилнокии он тадбирҳои калони илмию техникӣ ва социалӣ пешбинӣ намуд. Дар панчсолаи дувоздаҳум дар амал нахустин бор аз ҳисоби афзоиши ҳосилнокии меҳнат ба даст овардани тамоми афзоиши даромади миллӣ, маҳсулоти саноат ва дигар соҳаҳои истеҳсолот пешбинӣ карда шудааст. Истифодаи шаклҳои бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он пеш аз ҳама бригадаҳои ҳисоби хочагӣ хеле вусъат меёбад. Дар республика дар ин бобат кор давом дорад, вале суръати он ҳанӯз қаноатбахш нест. Масалан, соли 1985 аз 5542 бригада дар саноат ҳамагӣ 392 бригада ба ҳисоби хочагӣ гузаронда шуда буду халос. Дар сохтмон ва хочагии қишлоқ фақат ҳар бригадаи сеюмин дар шароити пудрати коллективӣ кор мекард. Дар баъзе корхонаҳои саноатӣ, колхозҳо ва махсусан совхозҳо ин шакли прогрессивии ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он басо суст чорӣ карда мешавад. Ҳатто дар чунин корхонаҳои пешқадам, монанди «Точикгидроагрегат», корхонаи асосии иттиҳодияи «Точиктекстильмаш» ва ғайраҳо, ки шакли бригадавии ташкили меҳнат дар онҳо ҳанӯз солҳои

70-ум ба вуҷуд омада буд, на ҳамаи бригадаҳои истеҳсолоти асосӣ аз рӯи принципҳои ҳисоби хоҷагӣ кор мекунанд. Бисьёр вақт дар кори ҷорӣ намудани пудрати коллективӣ ба расмиятчигӣ роҳ медиҳанд, бригадаҳои ҳисоби хоҷагиро бо кор ва масолеҳи зарурӣ таъмин намекунанд. Дар панҷсолаи дувоздаҳум кори ҷорӣ намудани пудрати коллективиро дар республика хеле вусъат додан лозим меояд.

Такомулоти системаи социалистии муносибатҳои тақсимотӣ ва собитқадамона ба амал баровардани принципи адолати социалӣ, ки дар қарорҳои съезди XXVII КПСС пешбинӣ шудааст, маънои онро дорад, ки ташкил додани музди кор мувофиқи миқдор ва сифати меҳнати сарфкардаи коркун омили моддии тараққиёти социалӣ ва иқтисодии мамлакат мебошад. В. И. Ленин аҳамияти ин омилро пешбинӣ карда, ҳанӯз дар ибтидои сохтмони социалистӣ таъкид карда буд, ки социализмро «на бевосита дар асоси шавқу завқ, балки бо ёрии шавқу завқе, ки маҳсули революцияи кабир аст, дар асоси ҳавасдории шахсӣ, дар асоси манфиатдории шахсӣ... барпо кардан лозим... (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 33, саҳ. 41).

Амалияи социализми реалӣ исбот кард, ки шарти ҳатмии таъмин намудани адолати социалӣ дар муносибатҳои тақсимотӣ муносибати фарқнок ба коркунон ва коллективҳои меҳнатӣ вобаста ба саҳми ҳақиқии онҳо барои афзун намудани сарвати ҷамъиятӣ мебошад. Ҳаёт дуруст будани нуктаи лениниро дар бораи он тасдиқ намуд, ки «дар баробари беҳтар намудани ташкили истеҳсолот меҳнат ногузир сабук мешавад ва маҷмӯи истеъмол барои онҳое, ки ин ташкили беҳтарини истеҳсолотро ба амал баровардаанд, меафзояд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 215). Вай зарурати ҳавасмандгардонии онҳоеро таъкид менамуд, ки дар меҳнат қаҳрамонӣ нишон медиҳанд ва боварӣ изҳор мекард, ки сиёсати давлате, ки «ба коркунони беҳтарин нағз мукофот дода, шароити ҳаёти онҳоро беҳтар ҳам мекунад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 31, саҳ. 551), аз тарафи коргарон ва деҳқонон тарафдорӣ карда хоҳад шуд. Мафҳум аст, ки чунин тарафдориро танҳо сиёсате ба амал оварда метавонад, ки онро омма ҳамчун сиёсати одилона эътироф кардааст.

КПСС ҳаминро ба ҳисоб мегирад, ки шароити зиндагии одам бояд ба саҳми ба кори умум гузоштаи вай мувофиқат кунад. Дар он ҷое, ки ба дурравӣ аз ин принцип роҳ дода мешавад, дар он ҷо адолати социалӣ ногузир вайрон карда мешавад. Партия ба зиёд кардани ҳавасмандии одамон ба тараққии истеҳсолоти ҷамъиятӣ аҳамияти калон медиҳад. Механизми тақсимотӣ бояд дар роҳи ба даст овардани даромади муфт, баробар тақсимкунии музди меҳнат, истифодаи баробар аз фондҳои ҷамъиятии истеъмол монеаи боэътимод бошад. Дар қарори КМ КПСС «Дар бораи тадбирҳои пурзӯр намудани муборизаи зидди даромади муфт» вазифаҳои органҳои партиявӣ, советӣ ва маъмурӣ дар мубориза баҳри адолати социалӣ аниқ ва равшан муайян карда шудаанд.

Зарурати такмил ва танзими системаи музди кор аз он бармеояд, ки вай ду вазифаро ба ҷо меоварад: аз як тараф, ба такрористеҳсоли қувваи коргарӣ, ҳарчи пурратар қонеъ гардондани талаботи моддии меҳнаткашон таъсир мерасонад, аз тарафи дигар, омили ҳалкунандаи ҳавасмандгардонӣ ба зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат, баланд бардоштани сифати маҳсулот ва самараи тамоми истеҳсолоти ҷамъиятӣ мебошад.

Дар панҷсолаи нав моҳонаю ставкаҳои коргарону хизматчиёни соҳаҳои истеҳсолӣ нахустин бор асосан аз ҳисоби маблағҳои ба дастовардаи худи корхонаҳо зиёд карда мешаванд. Чунин тартиб, чунон ки дар съезди XXVII партия қайд карда шуд, ба тезонидани прогресси илму техника, афзудани самараи истеҳсолот тарафт фаъолона

таъсир мерасонад. Дар соҳаҳои ғайриистеҳсолӣ моҳонаю ставкаҳо аз ҳисоби манбаъҳои мутамарказ зиёд карда мешаванд. Дар соли 1987 кори баланд бардоштани моҳонаю ставкаҳои коркунони маорифи халқ анҷом дода, ба зиёд намудани музди кори кормандони маданият шурӯъ карда мешавад. Соли гузашта давра ба давра зиёд намудани музди кори духтурҳо ва дигар коркунони нигаҳдории тандурустӣ оғоз гардида буд. Барои зиёд кардани афзалият дар додани музди кори коргарону хизматчиёни як қатор ноҳияҳои Сибири Шарқӣ ва Шарқи Дур тадбирҳо андешида ва ба амал баровարда мешаванд.

Съезди XXVII КПСС программаи доманадори тараққии социалӣ ва баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқро ба миён гузошта, вазифаи дорои аҳамияти бузурги социалию сиёсӣ — зиёд намудани истеҳсол ва беҳтар намудани сифати молҳои истеъмоли халқ, ривоҷу равнақи соҳаи хизматрасониро ба миён гузошт. Ба иҷрои ин вазифа амалӣ гардондани Программаи озуқаворӣи СССР барои давраи то соли 1990 низ мусоидат мекунад. Мувофиқи Программаи мазкур истеъмоли маҳсулоти муҳимтарини хӯрокворӣ зиёд мешавад. Дар РСС Тоҷикистон, чун дар саросари мамлакат, истеҳсоли молҳои озуқавӣ дар панҷсолаи дувоздаҳум 1,3 баробар меафзояд.

Дар мустаҳкам намудани асоси моддии тарзи социалистии ҳаёт фондҳои ҷамъиятии истеъмол роли муҳим мебозанд. Мавҷуд будан ва мунтазам афзудани онҳо тақсимоти адолати социалии хоси социализм мебошад. Ба туфайли фондҳои ҷамъиятии истеъмол тафовути қобилияти меҳнатии одамон, ихтисоси онҳо, инчунин андоза ва ҳайати оилаҳо камтар мешавад. Тавассути ин фондҳо имконияти ҳамаи аъзоёни ҷамъияти социалистӣ дар бобати қонеъ гардондани талаботи маънавӣ, баланд бардоштани дараҷаи маълумоти умумӣ ва касбӣ баробар карда мешавад. Масалан, таълими бепули як студент дар мактабҳои олии Тоҷикистон дар давоми сол ба давлат бештар аз ҳазор сӯм, дар мактабҳои миёнаи махсус бошад, зиёда аз 620 сӯм меафтад. Барои нигоҳубини як кӯдак дар яслӣ ва боғча соле 422 сӯм харҷ карда мешавад, ки қариб 85 фоизи он аз ҳисоби давлат пардохта мешавад. Дар республика 423 ҳазор кас, дар саросари мамлакат бошад, 55 миллион кас аз ҳисоби фондҳои ҷамъиятии истеъмол нафақа мегиранд.

Партияи Коммунистӣ дар съезди XXVII арз намуд, ки ният дорад минбаъд ҳам роҳи ҳарҷи пурсамара истифодабарии фондҳои ҷамъиятии истеъмолро идома диҳад. Дар панҷсолаи дувоздаҳум ҳаҷми онҳо 25 фоиз меафзояд.

Собитқадамона ба амал баровардани принципи конституционии тақсимоти одилонаи фондҳои ҷамъиятии истеъмол бо мунтазам зиёд шудани хароҷоти ҷамъият барои нигаҳдорӣ ва тарбияи кӯдакону гражданинҳои ба меҳнат ноқобил, беҳтар намудани шароити зиндагии ветеранҳои ҷанг ва меҳнат, оилаҳои ҷанговарони шаҳид алоқаманд аст. Инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ ва инвалидони ба онҳо баробардониста аз ҷумлаи хизматчиёни ҳарбӣ бо ғамхории махсуси умумихалқӣ фаро гирифта шудаанд. Барои ёрии моддӣ ба оилаҳои серфарзанд хароҷот аз фондҳои ҷамъиятии истеъмол зиёд мешавад. Бо мақсади беҳтар гардондани шароити кори занон барои нигоҳубини кӯдак то синни якунимсолагӣ отпуски қисман пулакӣ ҷорӣ карда мешавад. Мӯҳлати отпуски то таваллуди фарзанд, инчунин мӯҳлати отпуски пулакӣ барои нигоҳубини кӯдаки бемор дароз карда мешавад.

Дар панҷсолаи ҷорӣ проблемаи бо муассисаҳои томактабӣ таъмин кардани кӯдакон ва беҳтар намудани тарбияи онҳо дар ин муассисаҳо бояд ҳал карда шавад. Андозаи минималии нафақаи пиронсолӣ ва инвалидӣ барои коргарону хизматчиён, инчунин нафақаи

пештар таъингардидаи колхозчиён зиёд карда мешавад. Ҳам дар миқьёси мамлакат ва ҳам дар ҳар як республикаи иттифоқӣ аз ҳисоби фондҳои ҷамъиятии истеъмол як қатор тадбирҳои калони социалӣ ба амал бароварда мешаванд. Қисми зиёди фондҳои ҷамъиятии истеъмол барои минбаъда беҳтар намудани шароити меҳнати одамон, ободонии шаҳрҳо ва пунктҳои аҳолинишин сарф карда мешавад.

Гуманизми сиёсати социалии КПСС дар он ифода меёбад, ки дар Конституцияи СССР ҳуқуқи ҳар як одами советӣ барои манзил ба дараҷаи нормаи қонунгузорӣ расонда шудааст. Партия ва ҳукумат вазифаи бо манзили ободу бароҳат мувофиқи нормаҳои санитарӣ таъмин намудани тамоми аҳолии мамлакатро собитқадамона ба ҷо меоваранд. Дар СССР аз миёнаи солҳои 50-ум сар карда сохтмони миқьёсан басо бузурги манзил авҷ гирифт. Ҳар сол бештар аз сад миллион метри мураббаъ манзил ба истифода дода мешуд. Дар давоми бист соли охир фонди манзили мамлакат ду баробар афзуд. Дар шаҳрҳо 80 фоизи аҳолӣ дар манзили алоҳидаи бароҳат зиндагӣ мекунад. Ҳоло партия вазифа ба миён гузоштааст, ки то соли дуҳазорум ҳар як оила бо хона ё квартираи алоҳида таъмин карда шавад. Дар панҷсолаи дувоздаҳум бунъёд кардани 595 миллион метри мураббаъ манзил пешбинӣ шудааст. Дар РСС Тоҷикистон ба истифода додани 7 миллион метри мураббаъ манзилгоҳ ба нақша гирифта шудааст. Дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, ки республикаи мо аз ҷиҳати нишондиҳандаи миёнаи бо манзил таъмин будани аҳолӣ назар ба дараҷаи миёнаи иттифоқӣ кафо мемонад. Дар панҷсолаи гузашта фонди манзил якҷоя бо сохтмони индивидуалӣ қариб 15 фоиз, аҳолӣ бошад, 15,3 фоиз афзуд. Майдони истиқоматие, ки ба ҳар кас рост меояд, васеъ нашуд. Плани панҷсолаи ба истифода додани манзил пурра иҷро нагардид. Фақат аз ҳисоби маблағҳои давлат бештар аз 360 ҳазор метри мураббаъ манзил ба истифода дода нашудааст. Дар панҷсолаи дувоздаҳум аз рӯи лоиҳаҳои камхарҷи типӣ зиёд намудани сохтмони хонаҳои истиқоматӣ пешбинӣ карда мешавад. Сохтмони квартираҳои кооперативӣ ва хонаҳои индивидуалӣ ҳамаҷониба дастгирӣ карда хоҳад шуд.

Дар съезди XXVII КПСС ба зарурати риоя намудани қоидаҳои тақсимоти манзилгоҳ диққати махсус дода шуд. Ин масъалаҳо бояд дар ҳар як коллективи меҳнатӣ дар асосҳои демократӣ, дар шароити аёният ва таҳти назорати доимии ҷамъият ҳал карда шаванд.

Чи тавре ки дар съезд махсус қайд карда шуд, самти муҳими сиёсати социалии партия муҳофизат ва мустаҳкам кардани саломатии одамони советӣ, ривоҷ додани базаи моддию техникии нигаҳдории тандурустӣ мебошад. Муҳофизати саломатӣ кори ҳақиқатан умумидавлатӣ гардидааст. Мамлакати Советҳо аз рӯи хизматрасонии тиббӣ ба аҳолӣ дар ҷаҳон ҷои якумро ишғол мекунад. Нахустин бор бо ҷиддияти том вазифа гузошта шудааст, ки дар ҳама ҷо пурра қонеъ гардондани талаботи аҳолии шаҳру деҳот ба тамоми хелҳои хизмати баландихтисоси тиббӣ қонеъ гардонда шавад. Кори ҷорӣ намудани диспансеризацияи оммавии аҳолӣ давом дорад.

Дар панҷсолаи дувоздаҳум барои 330 ҳазор кат касалхона (аз ҷумла дар Тоҷикистон барои 5 ҳазор кат) ва барои 900 ҳазор кас дар як смена муассисаҳои табобатию амбулаторӣ (дар республика барои 11 ҳазор кас) сохта, талаботи аҳолӣ ба доруворӣ, воситаҳои табобат ва санитарию гигиенӣ пурра қонеъ гардонда мешавад.

Барои ҳамчун нормаи зиндагӣ муқаррар гардидани майбезорӣ дар мамлакат мубориза ба муқобили майпарастӣ ва майзадагӣ вусъат ёфт. Ҳоло бар зидди одатҳои зарарноке, ки дар давоми асрҳо ҷо-

рӣ карда шудаанд, муборизаи қатъӣ бурда мешавад. Съезди партияи мо таъкид намуд, ки дар мубориза ба муқобили ин шарр ҳеҷ гуна гузашт кардан мумкин нест. Аллакай мастигарӣ аз истеҳсолот танг карда, он дар ҷойҳои ҷамъият кам шуд. Дар республикаи мо бисьёр районҳо ҳудуди худро минтақаи майбезорон эълон кардаанд. КПСС ва Давлати Советӣ дар бораи инкишофи тарбияи ҷисмонӣ ва спорт, васеъ паҳн гардидани онҳо, дар бораи мустаҳкам намудани базаи моддии ташкилотҳои спортӣ минбаъд ҳам ғамхорӣ зоҳир хоҳанд кард.

Тезонидани прогресси илму техника, интенсивонии истеҳсолоти ҷамъиятӣ ба такмулоти структураи социалию синфии ҷамъияти советӣ таъсири калон расонда, ба барҳам хӯрдани фарқи байни шаҳру деҳот, байни меҳнати фикрӣ ва ҷисмонӣ мусоидат мекунанд. Дар ин бобат чизи асосӣ ба ҳамдигар наздик шудани синфи коргар, деҳқони колхозӣ ва интеллигенцияи халқӣ дар сурати роли асосиро бозидани синфи коргар мебошад. Синфи коргар бо шакли асосии моликияти социалистӣ — моликияти умумихалқӣ алоқаманд аст, ки он характери тамоми тарзи социалистии истеҳсолотро муайян менамояд. Вай дар соҳаҳои муҳимтарини хоҷагии халқ кор мекунад ва дар сафи пеши прогресси илму техника меистад. Ба вай шуурнокии баланд, интизом, эҳсоси адолати социалӣ хос аст.

Тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ, дигаргун сохтани структураи социалию синфии ҷамъияти советӣ ба муносибатҳои миллӣ таъсир мерасонанд. Давраи ҳозираи тараққиёти социализм дар роҳи такмили кооперацияи истеҳсолӣ, ҳамкорӣ ва ёрии ҳамдигарии республикаҳо, афзун намудани сарвати моддӣ ва маънавии ҳар як республика дар доираи комплекси ягонаи хоҷагии халқ, инкишофи маданияти мазмунан социалистию шаклан миллӣ вазифаҳои нав ба миён меоварад.

Таҷрибаи таърихии сохтмони социалистӣ дар мамлакатамон исбот кард, ки ягонагии манфиатҳои интернационалӣ ва миллӣ чунин маъно дорад, ки манфиати алоҳидаи (миллӣ) берун аз он алоқамандона вуҷуд надорад, ки он ба умумӣ (интернационалӣ) бурда мерасонад, манфиати умумӣ (интернационалӣ) бошад, танҳо дар манфиати алоҳида (миллӣ) ва тавассути он вуҷуд дорад (Ниг. В. И. Ленин. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 36, саҳ. 373).

Ҷиҳатҳои интернационалии сиёсати социалӣ дар он ифода меёбанд, ки вазифаҳои он барои ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ, округҳои миллӣ, республикаҳо ва вилоятҳои автономии мамлакатамон умумианд. Вале вазифаҳои барои ҳамаи республикаҳо якхела бояд дар асоси ба назар гирифтани талабот ва манфиатҳои ҳар кадом миллат ва халқият, хусусиятҳои иқтисодӣ ва социалии ҳар як республикаи иттифоқӣ, тахассуси онҳо дар тақсимоти умумииттифоқии ҷамъиятии меҳнат иҷро карда шаванд.

Сиёсати социалии кор карда баромадаи съезди XXVII КПСС ба талаботи марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти социалистӣ мувофиқ буда, манфиатҳои куллии халқи советиро ифода мекунад. Инро Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС бори дигар тасдиқ намуд.

Пленуми июнӣ баъзе натиҷаҳои пешакии дар амал татбиқ намудани роҳи стратегии муайянкардаи съезди XXVII КПСС-ро ҷамъбаст намуд. Дар соҳаи социалӣ тадбирҳои таъҷилии равнақи ҳаёти социалию маданӣ, беҳтар намудани шароити меҳнат ва маишати одамони советӣ, минбаъда баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ ба амал бароварда мешаванд. Вале натиҷаҳои аввалин дар бораи захираҳои азими истифоданашуда ҳам шаҳодат медиҳанд. Баъзе корхонаҳо супоришҳои планро иҷро намекунанд. Суръати ба кор андохтани фондҳои асосӣ ҳанӯз суст аст.

Мамлакати мо барои ичрои муваффақиятноки вазифаҳои иқтисодӣ ва социалӣ имкониятҳои бузург дорад. Сиёсати социалии маъқулдонистаи съезди XXVII КПСС-ро тамоми халқи советӣ якдилона маъқул донист. Дар он пешомади илҳомбахши прогресси минбаъдаи ҷамъияти советӣ инъикос ёфтааст. Ин далели имкониятҳои ҳақиқатан бузурги ба талаботи соҳаи социалӣ тобеъгардонии тамоми иқтисодиёт, такомулоти минбаъдаи тарзи социалистии зиндагӣ ва мустаҳкам намудани базаи моддии он мебошад. Ва ин имкониятҳо ҳар қадар пурратар истифода карда шаванд, таъсири сиёсати социалӣ ба шароити зиндагӣ ва меҳнати одамони советӣ, ба инкишофи ҳамаҷонибаи шахсият ҳамон қадар бештар мегардад.

---

*Ба блокноти пропагандист*

# Сиёсати фаъолонаи социалӣ

**БА АМАЛ БАРОВАРДА МЕШАВАД:**

● Ҷорӣ намудани ставкаҳои нави тарифӣ ва моҳонаи коркунони соҳаи истеҳсолоти моддӣ, ки ба ҳисоби миёна 25—30 фоиз зиёд карда мешаванд, дар соҳаи музди кор калонтарин тадбири социалию иқтисодӣ мебошад. Ин тадбир асосан аз ҳисоби манбаъҳои дохилии корхонаҳо дар асоси такмил додани ташкили истеҳсолот ва бо шумораи ками коркунон ичро намудани ҳаҷми рӯзафзуни корҳо ба амал баровардa хоҳад шуд. Ҳозир кори муқаррар намудани ставкаю моҳонаи нав дар арафаи анҷомьёбист. Мӯҳлатҳои конкретии ҷорӣ намудани онҳо бевосита ба воситаҳои заруриро ҷустуҷӯ ва дарьёфт карда тавонистани ҳар як корхона вобаста аст.

● Дар боби зиёд кардани музди меҳнати коркунони соҳаи ғайриистеҳсолӣ қадами нави калон ба пеш гузошта мешавад. Соли ҷорӣ дар тамоми мамлакат кори зиёд кардани музди кори муаллимон ва дигар коркунони педагогии мактабу омӯзишгоҳҳои касбҳои техникӣ, соли оянда бошад, дар тамоми муассисаҳои боқимондаи маорифи халқ ба охир мерасад.

● Аз моҳи ноябри соли ҷорӣ давра ба давра ҷорӣ намудани шартҳои нави додани музди меҳнат дар соҳаи нигаҳдории тандурустӣ оғоз меёбад. Минбаъд музди кори коркунони муассисаҳои маданияту маърифат, мактабҳои олию техникумҳо зиёд карда хоҳад шуд.

● Умуман дар давраи панҷсола музди кори коргарону хизматчиён қариб 15 фоиз афзуда, соли 1990 моҳе то ба 218 сӯм мерасад. Ҳаққи меҳнати колхозчиён ба ҳисоби миёна 18 фоиз меафзояд; даромади реалии онҳо бо назардошти даромад аз хоҷагии ёрирасони шахсӣ амалан ба даромади коргарону хизматчиён баробар мешавад.

# АСОСҲОИ СИЁСИИ СИСТЕМАИ АМНИЯТИ БАЙНАЛХАЛҚӢ

*А. ВАХРАМЕЕВ,*
*номзади илми таърих*

Аҳли ҷамъияти ҷаҳон таклифҳоеро, ки съезди XXVII КПСС дар бораи ба вуҷуд овардани асосҳои системаи мукаммали амнияти байналхалқӣ ба миён гузошт, бо рағбати калон дарк намуд. Ин таклифҳо дар съездҳои партияҳои коммунистӣ ва коргарии дигар мамлакатҳои социалистӣ, ки баъди съезди XXVII КПСС барпо гардиданд, комилан маъқул дониста, дар Маҷлиси машваратии Комитети Сиёсии Консультативии давлатҳои иштирокчии шартномаи Варшава дар Будапешт (моҳи июни соли 1986) тарафдорӣ карда шуданд. Онҳо аз тарафи қувваҳои демократӣ, сулҳдӯст ва солимфикри қисми ғайрисоциалистии ҷаҳон торафт бештар дарк карда мешаванд, зеро ба манфиатҳои куллии халқҳо, кӯшиши онҳо барои аз ҳаёти ҷамъияти инсонӣ бартараф кардани ҷанг, фароҳам овардани шароити мӯътадили муносибатҳои неки ҳамсоятии байни давлатҳо мувофиқ мебошанд.

Ин вазифаро танҳо бо роҳи дар ҳаёт татбиқ кардани сиёсати ҳамзистии осоишта, ҳамкории баробарҳуқуқона ва ба ҳамдигар фоидабахши давлатҳои сохти социалиашон гуногун иҷро кардан мумкин аст. Дар доираи чунин сиёсат амнияти миллӣ, ноҳиявӣ ва умумӣ фақат ҳамчун амнияти якхела ва баробар, амнияти умум вуҷуд дошта ва самарабахш амал карда метавонад. Ҳар гуна кӯшиши ҳар кадом давлат ё гурӯҳи давлатҳо барои аз ҳисоби маҳдуд гардондани бехатарии дигарон таъмин кардани амнияти худ дар ниҳояти кор ба амнияти худӣ зарар мерасонад. Яке аз реалияти асри ҳозираи ядроию кайҳонӣ аз ҳамин иборат аст. Реалияти дигар аз он иборат аст, ки амниятро дар замони ҳозира бо сиёсати зӯрӣ, мусаллаҳшавии бошитоб, ҷангҳо ва тайёрӣ ба ҷанг таъмин кардан мумкин нест. «Характери аслиҳаи ҳозира,— қайд карда шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия,— ба ягон давлат имкон намедиҳад, ки танҳо бо воситаҳои ҳарбӣ-техникӣ, фаразан, ба вуҷуд овардани воситаҳои мудофиа, ҳатто воситаҳои пуриқтидортарин ҳам, худро муҳофизат намояд. Таъмини бехатарӣ торафт бештар ба вазифаи сиёсӣ табдил меёбад ва онро танҳо бо ёрии воситаҳои сиёсӣ метавон ҳал кард».

Агар сухан дар бораи асосҳои сиёсии барпо кардани системаи амнияти байналхалқӣ равад, пас онҳо, чунон ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, пеш аз ҳама **дар амалияи байналхалқӣ ҳатман эҳтиром кардани ҳуқуқи ҳар халқро барои бо ихтиёри худ интихоб намудани роҳу шаклҳои тараққиёташ** дар назар доранд. «Ҷаҳони имрӯза,— гуфт М. С. Горбачёв,— мураккаб ва гуногунранг аст. Иттиҳоди ҷаҳониро ҳоло мамлакатҳое ташкил медиҳанд, ки онҳо ба ҳамдигар тамоман монанд нестанд. Ҳар кадоми онҳо гузаштаи худ, анъанаҳо, сарватҳои миллӣ ва хусусиятҳои хоси худро дорад. Аммо ҳамаи онҳо соҳибихтиёрии худро муҳофизат менамоянд ва қонунан ба сиёсати ҷаҳонӣ саҳми худро гузоштан мехоҳанд. Ин хусусияти

хоси куллии чаҳони имрӯзаро ба назари эътибор нагирифта, роҳи реалистонаро ба амал баровардан мумкин нест». Фаҳмидани манфиатҳои қонунии дигар давлатҳо, бо эҳтиром муносибат кардан ба онҳо, дар фаъолияти берунии сиёсӣ ин манфиатҳоро доимо ба назар гирифтан, ҳатман эътироф кардани ҳуқуқи ҳар кадом халқ ба роҳи худии тараққиёт ва дастгирии ҳарҷонибаи чунин ҳуқуқ ба сиёсати байналхалқии Иттифоқи Советӣ ва дигар давлатҳои иттиҳоди социалистӣ ҳамеша хос мебошанд.

Ҳанӯз дар Декларацияи ҳуқуқҳои халқи меҳнаткаш ва истисморшаванда, ки онро В. И. Ленин навишта буд, Ҳукумати Советӣ изҳор кард, ки вай «аз сиёсати ваҳшиёнаи тамаддуни буржуазие, ки некӯаҳволии истисморгарони якчанд миллати ҳуҷистаро дар асоси ғуломкунии садҳо миллион аҳолии меҳнаткаши Осиё, умуман мустамликаҳо ва мамлакатҳои хурд ба вуҷуд меовард», пурра тарки алоқа мекунад. Ҳукумати Советӣ дар мурочиатномаи «Ба ҳамаи меҳнаткашони мусулмони Россия ва Шарқ» 20 ноябри (3 декабри) соли 1917 ҳуқуқи онҳоро барои озодона ва бемамониат барпо намудани ҳаёти миллии худ эълон кард. Дар рафти кори конференция дар Генуя моҳҳои апрель — май соли 1922 ҳайати вакилони советӣ идеяи даъват кардани конгресси умумичаҳониро барои таъмини сулҳи умумӣ дар асоси баробарии ҳамаи халқҳо ва эътирофи ҳуқуқи онҳо ба ҳал кардани тақдирашон ба миён гузошт. Идеяи муҳофизати ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии халқҳо барои интихоби тақдирашон таклифҳои Иттифоқи Советиро дар бораи барпо намудани системаи амнияти коллективӣ дар солҳои пеш аз ҷанг пурра фаро гирифта буд, вай дар ҳуҷҷатҳои конференцияҳои роҳбарони давлатҳои коалицияи зиддигитлерӣ дар солҳои ҷанги дуюми ҷаҳон низ инъикос гардида, дар чунин ҳуҷҷатҳои муҳимтарини байналхалқии давраи баъди ҷанг, монанди Устави ТДМ ва Ҳуҷҷати хотимавии Маҷлиси машваратӣ оид ба амният ва ҳамкорӣ дар Европа, ки тобистони соли 1975 дар Хельсинки барпо гардида буд, ифода ёфтааст.

Иттифоқи Советӣ ва дигар мамлакатҳои социалистӣ дар давраи баъди ҷанг дар ТДМ ва дигар ташкилотҳои байналхалқӣ барои ба амал баровардани ҳуқуқи халқҳо барои интихоби роҳи тараққиёти ҷамъиятиашон суботкорона ва собитқадамона баромад мекарданд, дар мубориза онҳо баҳри озодӣ ва истиқлолият, бар зидди империализм, мустамликадорӣ, навмустамликадорӣ ва гегемонизм, барои эҳтироми соҳибихтиёрии давлатҳо, дахолат накардан ба корҳои дохилии онҳо, пойдор гардидани баробарҳуқуқии ҳамаи мамлакатҳо ва миллатҳо дар муносибатҳои ҳозираи байналхалқӣ ёрии ҳарҷонибa расонда, онҳоро дастгирӣ мекарданд ва мекунанд. Дипломатияи социалистӣ муваффақ гардид, ки дар доираи ТДМ аз рӯи ин масъалаҳо як қатор қарорҳои масъулиятнок қабул карда шаванд: Декларация дар бораи нораво будани дахолат ба корҳои дохилии давлатҳо, дар бораи муҳофизати истиқлолият ва соҳибихтиёрии онҳо (соли 1965), Резолюция дар бораи муборизаи зидди гегемонизм дар муносибатҳои ҳозираи байналхалқӣ (соли 1979). Декларация дар бораи ба мамлакатҳо ва халқҳои мустамликавӣ додани истиқлолият, ки Ассамблеяи генералии ТДМ соли 1960 қабул карда буд, аҳамияти калон дошт. Баъди қабули он бештар аз 100 давлати ҷавон роҳи тараққиёти мустақилонаро пеш гирифт.

Соли 1981 роҳбарияти советӣ идеяи тартиб додани кодекси қоидаҳои муносибати давлатҳои бузургро нисбат ба давлатҳои Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ ба миён гузошт. Кодекси мазкур мувофиқи таклифҳои Иттифоқи Советӣ бояд инҳоро пешбинӣ мекард:

— эътироф кардани ҳуқуқи ҳар кадом халқ барои худаш, бе дахолати беруна ҳал кардани корҳои дохилиаш; даст кашидан аз кӯшиши муқаррар намудани ягон шакли ҳукмронӣ ё гегемония бар

онҳо, ё ба «минтақаи манфиатҳои» ягон давлат дохил кардани онҳо;

— қатъиян эҳтиром кардани бутунии территорияи ин мамлакатҳо, дахлнопазирии сарҳадҳои онҳо, нораво будани дастгирии берунии ҳама гуна ҳаракатҳои сепаратистӣ, ки барои аз ҳам ҷудо кардани ин мамлакатҳо равона карда шудааст;

— бечунучаро эътироф кардани ҳуқуқи дар қадом давлати Африка, Осиё ва Америкаи Лотинӣ барои иштироки баробарҳуқуқона дар ҳаёти байналхалқӣ, барои инкишофи муносибатҳо бо дигар мамлакатҳои ҷаҳон;

— пурра ва бечунучаро эътироф кардани соҳибихтиёрии ин давлатҳо ба ресурсҳои табиии худ, инчунин дар амал эътироф кардани баробарҳуқуқии комили онҳо дар муносибатҳои байналхалқии иқтисодӣ; дастгирӣ кардани ҷидду ҷаҳди онҳо барои бархам додани боқимондаҳои мустамликадорӣ, решакан кардани нажодпарастӣ ва апартеид мувофиқи қарорҳои маълуми ТДМ;

— эҳтиром кардани статуси ба блокҳо ҳамроҳнашавӣ, ки ин роҳро аксарияти давлатҳои Африка, Осиё ва Америкаи Лотинӣ интихоб намудаанд; даст кашидан аз кӯшиши ба блокҳои ҳарбию сиёсӣ ҷалб кардани онҳо.

Мутаассифона, роҳбарони давлатҳои Ғарб лозим надонистанд, ки ба таклифи советӣ ҷавоби мусбӣ диҳанд. Зиёда аз ин, ба он ба ном концепцияи «неоглобализм» муқобил гузошта шуд, ки онро доираҳои ҳукмрони ШМА дар миёнаи солҳои 80-ум кор карда баромаданд ва ин концепция «ҳуқуқи» ШМА-ро барои муҳофизати «манфиатҳои ҳаётиашон» ба даҳолат кардан ба корҳои дохилии дигар давлатҳо, ба онҳо фишори сиёсӣ, дипломатӣ, иқтисодӣ ва ҳатто фишори ҳарбӣ овардан асоснок намуд, то ки ин давлатҳо барои бо роҳи сиёсии берунии ба маъмурияти америкоӣ мақбул рафтан маҷбур карда шаванд. Ҳамин тариқ, дар концепцияи «неоглобализм» аслан сухан дар бораи он меравад, ки ШМА сиёсати «империягии» ба амал мебаровардагии худро нисбат ба дигар давлатҳо ва халқҳои кураи замин аз ҷиҳати назариявӣ асоснок карданиианд. Муҳокимаи таклифҳои советиро дар бораи барпо намудани асосҳои системаи мукаммали амнияти байналхалқӣ рад кардани маъмурияти америкоӣ ва аз паси он дигар мамлакатҳои Ғарб дар бораи аз чунин сиёсат даст кашидан нахостани онҳо шаҳодат медиҳад. Зеро ба амал баровардани таклифҳои мазкур ба роҳи таҷовузкорӣ ва гегемонистии доираҳои ҳукмрони ШМА ва блоки НАТО дар арсаи байналхалқӣ мухолиф мебошад. Аммо ин ҳолатҳо ба даст кашидан аз татбиқи таклифҳои советӣ асло сабаб шуда наметавонанд. Онҳоро на фақат доимо пропаганда кардан лозим аст, балки ба он муваффақ бояд шуд, ки иқтидори қувваҳои сулҳ, хирад ва иродаи нек, ки дар хусуси онҳо дар съезди XXVII КПСС ҳамчун қувваи пурзӯри мубориза барои сулҳ ва амният, озодӣ ва истиқлолияти халқҳо сухан ронда шуд, фишори худро ба доираҳои империалистӣ мунтазам зиёд намоянд, то ки онҳо маҷбур сохта шаванд аз роҳи таҷовузкорӣ ва гегемонистӣ дар корҳои байналхалқӣ пурра даст накашанд ҳам, реалияти асри ядроию кайҳониро, ки муносибати оқилона ва сиёсиро ба проблемаҳои актуалии сиёсати ҳозираи ҷаҳонӣ талаб менамояд, ба назар гиранд.

Яке аз чунин проблемаҳое, ки ҳалли он дар айни замон заминаи дуюми муҳими барпо намудани асосҳои сиёсии амнияти байналхалқӣ ба шумор меравад, **танзими одилонаи сиёсии** кризисҳои байналхалқӣ ва ҷанҷолҳои ноҳиявӣ мебошад. Хавфи онҳо на фақат аз он иборат аст, ки муҳити сиёсиро дар минтақаҳои дорои ҷанҷолҳои ноҳиявӣ ва кризисҳои байналхалқӣ заҳролуд гардонда, дар натиҷаи ин ҷанҷолҳо даҳҳо миллион одамон нобуд мешаванд, балки аз он ҳам иборат аст, ки кризисҳои байналхалқӣ ва ҷанҷолҳои ноҳиявӣ, махсусан ҳамон кризису ҷанҷолҳое, ки манфиатҳои давлатҳои бузург —

СССР ва ШМА бавосита ё бевосита ба ҳам бармехӯранд, ба ҷанҷолҳои глобалӣ табдил ёфта, барои тақдири тамаддуни ҷаҳонӣ оқибатҳои фоҷиавӣ оварданашон мумкин аст. Инсоният хавфи реалии ба чунин ҷанҷолҳои глобалӣ табдил ёфтани онҳоро қариб чорьяк аср қабл аз ин дар вақти кризиси сиёсии ҳавзаи баҳри Кариб тирамоҳи соли 1962 аз сар гузарондааст.

Сабабҳои кризисҳои байналхалқӣ ва ҷанҷолҳои ноҳиявӣ гуногунанд. Онҳо бо зиддиятҳои байни давлатҳо оид ба масъалаҳои этникӣ, миллӣ, территориявӣ, динӣ, бо процессҳои дохилии социалӣ, ки дар як қатор мамлакатҳои иштироккунандаи ҷанҷолҳои ноҳиявӣ ба амал меоянд, бо дахолати берунии қувваҳои империализм, гегемонизм ва реакция ба корҳои дохилии давлатҳо алоқаманданд, ки ин дар ниҳояти кор яке аз сабабҳои асосии ба вуҷуд омадани манбаъҳои шиддати вазъият ва ҷанҷолҳои ноҳиявӣ дар минтақаҳои гуногуни кураи замин мебошад. Чунон ки М. С. Горбачёв қайд кардааст: «агар амиқтар дарк кунем, пас ошкор кардан душвор нест, ки асоси ин ҷанҷолҳо, чун қоида, кӯшиши давлатҳои империалистӣ барои дахолат кардан бо ин ё он шакл ба корҳои мамлакатҳои озодшуда, ба таъсири худ тобеъ гардондани онҳост». Барои ҳамин ҳам барҳам додани дахолати империалистӣ ба корҳои дохилии дигар халқҳо ва давлатҳо шарти муҳимтарини танзими сиёсии ҷанҷолҳои ноҳиявӣ мебошад. Иттифоқи Советӣ, дигар давлатҳои социалистӣ таклифро дар бораи чунин танзим борҳо пешниҳод кардаанд. Чунон ки дар Изҳороти Маҷлиси машваратии Комитети Сиёсии Консультативии ташкилоти шартномаи Варшава дар София (октябри соли 1985) қайд карда шуд, одилона ҳал кардани ҷанҷолҳои ноҳиявӣ инҳоро пешбинӣ менамояд:

дар **Америкаи Лотинӣ** — бас кардани амалиёти таҷовузкоронаи ШМА ба муқобили Никарагуа, бе дахолати берунӣ, ба воситаҳои сиёсӣ, ки интервенция, таҳдид ва фишороварнро истисно менамояд, ҳал кардани проблемаҳои ноҳия;

дар **Шарқи Наздик** — пурра баровардани қӯшунҳои Исроил аз территорияҳои аз соли 1967 боз забт кардашудаи араб; ба амал баровардани ҳуқуқҳои қонунии халқи араби Фаластин, аз ҷумла ҳуқуқи он ба худмуайянкунӣ ва барпо кардани давлати соҳибихтиёри худӣ; таъмин кардани ҳуқуқи ҳамаи давлатҳои ин минтақа барои мавҷудият ва тараққиёти мустақилона; даъват намудани конференцияи байналхалқӣ таҳти роҳбарии ТДМ бо иштироки ҳамаи тарафҳои манфиатдор, аз ҷумла Ташкилоти озодкунии Фаластин, барои ҳалли амалии масъалаҳои танзими одилонаи сиёсии вазъият дар Шарқи Наздик; ҳалли проблемаҳои дохилии Лубнон дар асоси ризоияти миллии худи лубнониён ва нигоҳ доштани соҳибихтиёрӣ ва бутунии территорияи Лубнон; зудтар бас кардани ҷанги байни Эрон ва Ироқ ва мӯътадил гардондани вазъият дар минтақаи халиҷи Форс;

дар **Афғонистон** — ноил гардидан ба танзими сиёсӣ ба воситаи бас кардани дахолати берунӣ ба корҳои Республикаи Демократии Афғонистон, бас кардани дастгирӣ ва ёрӣ ба қувваҳои контрреволюционӣ дар ин мамлакат, муайян кардан ва ба амал баровардани кафолатҳои дахлдори байналхалқӣ, бас кардани дахолати берунӣ, ба РДА аз Покистон ва Эрон баргардондани гурезаҳо, ҳамин ки танзими сиёсӣ таъмин гардид ва имконияти ба таври воқеӣ бас кардани мудохилаи ҳарбӣ муҳайё шуда, барои мудохилаи ҳарбӣ накардани давлатҳои дигар ба корҳои дохилии Республикаи Демократии Афғонистон кафолати эътимодбахш таъмин шуд, давра ба давра аз он ҷо баровардани қӯшунҳои мо;

дар **Ҷануби Африка** — зарурати таъмини бетаъхири истиқлолият ба Намибия, бас кардани дастгирии режими апартеид дар Республикаи Африкаи Ҷанубӣ аз тарафи давлатҳои Ғарб, бас кардани ама-

лиёти таҷовузкорӣ, дахолат, интервенцияи ҳарбии қувваҳои империалистӣ ба муқобили Ангола ва дигар давлатҳои **Ҷануби Африка;**

дар **Осиёи Ҷануби Шарқӣ** — бо воситаҳои сиёсӣ, бо роҳи гуфтушунид ҳал намудани проблемаҳои мавҷудаи ин ҷо барпо кардани минтақаи сулҳ, ҳамсоягии нек ва ҳамкорӣ дар ин ноҳия.

Аммо давлатҳои Ғарб, пеш аз ҳама ШМА, дар муносибати худ ба ҷанҷолҳои ноҳиявӣ ҳаргиз зарурати танзими одилонаи сиёсии онҳоро ба назар намегиранд.

Мавқеи ШМА, ки он, аз ҷумла, дар нутқи президент Р. Рейган дар сессияи 40-уми Ассамблеяи Генералии ТДМ моҳи октябри соли 1985 ифода ёфта буд, аз инҳо иборат аст:

— мувофиқи шартҳои ба ШМА муфид барҳам додани ҷанҷолҳои ноҳиявӣ гӯё барои мӯътадил гардондани муносибатҳои байни СССР ва ШМА, умуман вазъияти ҷаҳон замина фароҳам меоварад;

— ШМА таклиф менамоянд танҳо ҳамон ҷанҷолҳое бартараф карда шаванд, ки бо Кампучия, Афғонистон, Эфиопия, Ангола, Никарагуа алоқаманданд ва ба онҳо бавосита ё бевосита СССР ва дигар мамлакатҳои социалистӣ дахл доранд;

— амалан барҳам додани чунин ҷанҷолҳо бояд бас кардани оташ, гуфтушуниди байни ҳукуматҳои давлатҳои мазкур ва қувваҳои зиддиҳукуматиро дар бораи барпо кардани ба ном «ҳукуматҳои коалиционӣ», яъне тақсим кардани ҳокимият, ба «иттиҳоди ҷаҳонӣ» дохил намудани мамлакатҳои мазкурро дар назар дошта бошад, ки ин маънии ба системаи истисмор ва тобеияти империалистӣ ва навмустамликадорӣ баргаштани онҳоро дорад. Азбаски ҳукуматҳо ва халқҳои ин мамлакатҳо чунин роҳи «ҳалли масъала»-ро рад менамоянд, маъмурияти ШМА ёрии сиёсӣ ва ҳарбиро ба қувваҳои контрреволюционӣ, зиддиҳукуматӣ дар Никарагуа, Афғонистон, Кампучия зиёд карда, амалиёти таҷовузкоронаи РАҶ-ро ба муқобили Ангола ва дастаҳои УНИТА, ки дар дохили ин мамлакати Африка амал менамоянд, дастгирӣ ва ҳимоя мекунад. Қувваҳои реакцияи Африка, ки бо Эфиопия муқобил мебароянд, инчунин ҳаракатҳои сепаратистии дохили мамлакат низ дастгирӣ карда мешаванд.

Чунин рафтор, албатта, ба барҳам хӯрдани ҷанҷолҳои ноҳиявӣ мусоидат намекунад. Вай, умуман, ба вазъияти байналхалқӣ таъсири манфӣ расонда, муқобилати байни қувваҳои империализму реакция, ки ҳаракати озодихоҳонаро пахш намуда, режимҳои прогрессивиро дар мамлакатҳои озодшуда сарнагун сохтаанд, ва қувваҳои социализм ва прогрессро, ки ин ҳаракат ва режимҳои зиддиимпериалистиро дастгирӣ менамоянд, мунтазам тезу тунд мегардонад. Дар навбати худ, вусъати муқобилати байни ду система аз рӯи масъалаҳои зикршуда ба муносибатҳои байнидавлатии мамлакатҳои дорои сохти гуногуни социалӣ низ таъсири манфӣ расонда, боиси афзудани душманӣ, нобоварӣ ва аз ҳамдигар дуршавии онҳо мегардад.

Ҳол он ки муайян кардани маҷмӯи тадбирҳое, ки мақсад аз онҳо мустаҳкам намудани боварии байни давлатҳо, ба вуҷуд овардани кафолатҳои самарабахши ҳамла наовардан ба онҳо таъмини дахлнопазирии сарҳадҳои онҳо мебошад, унсури муҳими асосҳои сиёсии амнияти байналхалқӣ ба шумор меравад. Зиёда аз ин, таҷрибаи солҳои охир, ки бо айби давлатҳои Ғарб тамоюлоти конфронтационӣ дар муносибатҳои Шарқу Ғарб аз бисёр ҷиҳат нисбат ба тамоили пастшавии шиддат ва ҳамкорӣ бартарӣ пайдо мекард, эътимоднок нишон медиҳад, ки тадбирҳои бовариро ақаллан ба қадри минималӣ ба амал набароварда, гуфтушунидро дар бораи маҳдуд гардондан ва бас кардани мусаллаҳшавии бошитоб бомуваффақият пеш бурдан, муносибатҳои сиёсиро бехтар намудан, алоқаҳои иқтисодӣ, илмию техникӣ, маданӣ ва гуманитарии байни мамлакатҳои социалистӣ ва капиталистиро инкишоф додан мумкин нест.

Дар бораи тадбирҳои боварӣ дар муносибатҳои Шарқу Ғарб сухан ронда, бояд хотирнишон намуд, ки дар вақташ маҷмӯи чунин тадбирҳо дар Ҳуҷҷати хотимавии Маҷлиси машваратии Хельсинки баён ёфта буд. Ин тадбирҳо умуман дар фаъолияти амалии давлатҳое, ки Ҳуҷҷати хотимавиро имзо кардаанд, ба амал бароварда мешаванд. Дар съезди XXVI КПСС дар бораи тадбирҳои бовариро дар Шарқи Дур муҳокима кардани тарафҳои манфиатдор таклиф ба миён гузошта шуда буд. Аммо ин таклиф дар амал татбиқ нашуд. Дар айни замон ҳаёт барои Европа ҳам нокифоя будани татбиқи танҳо тадбирҳои ҳарбию техникии бовариро нишон дод. Татбиқи онҳо маънӣ дошт ва онҳо дар вазъияти дигари сиёсӣ, дар вазъияти сиёсати пастшавии шиддат, ки Маҷлиси машваратии Хельсинки қуллаи ба худ хоси он гардид, самарабахш буданд.

Дар замони ҳозира, ки шиддати вазъияти байналхалқӣ қатъиян афзудааст, беҳтар намудани муносибатҳои сиёсӣ, барқарор кардани ризоият ва ҳамкории байни мамлакатҳои социалистӣ ва капиталистӣ заминаи зарурии бомуваффақият ба амал баровардани тадбирҳои ҳарбию техникии боварӣ мебошад. Ин бошад, дар навбати худ, муайян кардан ва ба амал баровардани тадбирҳои бовари навбати дуюм, бо тадбирҳои ҳарбию техникӣ пайвастани тадбирҳои ҳарбию сиёсиро талаб менамояд.

Чи тавре ки маълум аст, таклифҳоро дар бораи қабули ин тадбирҳо, пеш аз ҳама, ба имзо расондани шартномаи истифода накардани қувваи ҳарбӣ ва таъмин намудани муносибатҳои осоиштаи байни мамлакатҳои социалистӣ ва капиталистиро ҳайати вакилони Иттифоқи Советӣ дар расми кушоди конференцияи Стокгольм оид ба тадбирҳои боварӣ, амният ва яроқпартоӣ дар Европа моҳи январи соли 1984 ба миён гузошта буд. Моҳи ноябри соли 1985 дар вохӯрии роҳбарони олимартабаи Иттифоқи Советӣ ва Америка дар Женева тарафҳо рафти кори конференцияи Стокгольмро муҳокима карда, изҳор намуданд, ки якчоя бо дигар давлатҳои иштирокчии конференция барои бомуваффақият анҷом ёфтани кори он мусоидат хоҳанд кард. Бо ин мақсад онҳо зарурати қабули ҳуҷҷатеро, ки ҳам тадбирҳои барои ҳамдигар мақбули мустаҳкам кардани боварӣ ва беҳатарӣ, ҳам конкрет ва таъсирбахш гардондани принципи истифода набурдани қувваро дар бар мегирифта бошад, тасдиқ намуданд.

Конференцияи Стокгольм оид ба тадбирҳои мустаҳкам кардани боварӣ ва беҳатарӣ дар Европа бомуваффақият анҷом ёфт. Дар роҳи паст кардани шиддат ва солимгардонии иқлими байналхалқии сиёсӣ, ки барои ҳалли проблемаҳои ҳаётан муҳимми асри ядроии мо бениҳоят зарур аст, қадами калоне ба пеш гузошта шуд. Барои кори намояндагони давлатҳо — иштирокчиёни Маҷлиси машваратӣ оид ба амният ва ҳамкорӣ дар Европа, ки бояд ба пешравии минбаъдаи процесси умумиевропоӣ мусоидат кунад, таҳкурсии хубе барпо карда шуд.

Барпо кардани асосҳои сиёсии системаи амнияти байналхалқӣ бо гузаронданн гуфтугӯ ва гуфтушунидҳои сиёсӣ, муайян кардани тадбирҳои боварӣ дар муносибатҳои байни иштирокчиёни чунин система маҳдуд намегардад. Қисми муҳимми таркибии он, ки барои амали муваффақиятноки тамоми система зарур аст, чунон ки дар съезди XXVII КПСС қайд карда шуд, **муайян намудани усулҳои самарабахши пешгирӣ кардани терроризми байналхалқӣ, аз ҷумла бехатарии истифодаи роҳҳои рӯизаминӣ, ҳавоӣ ва баҳрии байналхалқӣ мебошад.**

Терроризми байналхалқӣ — кор фармудани бомба, ба даст даровардани гаравгарон, дуздида бурдани самолётҳо, суиқасд ба ҳаёти ходимони сиёсӣ, дипломатҳо, гражданинҳо — шакли тузарои экстремизми сиёсист, ки дар иттиҳоди ҷаҳонӣ тоқатнопазир аст. Вай дар як ҳолат ҷавоби зӯрӣ ба зӯрӣ аст, чунон ки, масалан, ташкилотҳои

террористии дар баъзе мамлакатҳои Шарқи Наздик ташкильёфта ҳамин тавр амал мекунанд ва сабаби фаъолияти онҳо ҳал нашудани проблемаи Шарқи Наздик, аз заминҳои забткардаи араб даст кашидан нахостани доираҳои ҳукмрони Исроил, муҳайё накардани ҳуқуқ ба халқи Фаластин барои мавҷудияти мустақилона дар доираи давлати соҳибихтиёр мебошад. Дар ҳолати дигар — терроризми байналхалқӣ ин ҷавоб ба амалиёти режимҳои диктаторӣ ва нажодпарастӣ, ба сиёсати истисмор ва пахш кардани оммаи меҳнаткашон дар мамлакатҳои Америкаи Лотинӣ ва Африкаи Ҷанубӣ аст. Ниҳоят, боз як шакли терроризми байналхалқӣ амалиёте мебошад, ки идораҳои махсуси давлатҳои империалистӣ мегузаронанд. Мисоли равшани чунин амалиёт суиқасд ба папаи Рим дар моҳи маи соли 1981 мебошад, ки дар ташкили он дипломати булғор С. Антоновро айбдор карданд. Дар ҳақиқат бошад, чунон ки дар ин бора баъди сафед кардани С. Антонов материалҳои чопкардаи суди итальянӣ, масалан, китоби дар ШМА чопшудаи «Тавлид ва фош шудани афсона дар бораи изи булғорӣ» гувоҳӣ медиҳанд, ташкилотчиёни ҳақиқии иғвогарӣ вобаста ба суиқасд ба папа Управленияи марказии разведка ва идораҳои махсуси Америка буданд.

Таърихи суиқасд ба папаи Рим яке аз он мисолҳои сершуморест, ки доираҳои ҳукмрони мамлакатҳои Ғарб ва давлатҳои империалистӣ гуноҳи худро ба сари дигарон бор карданӣ шуда, Иттифоқи Советӣ, дигар мамлакатҳои социалистӣ, инчунин як қатор давлатҳои Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ (аз ҷумла Сурия, Либия, Ангола, Никарагуа)-ро ба дастгирӣ кардани терроризм, ташкили базаҳо ва тайёр намудани кадрҳои ташкилотҳои байналхалқии террористӣ гунаҳкор мекунанд.

Маълум аст, ки марксизм-ленинизм ба «экспорти революция», зӯран бор кардани дигаргунсозиҳои социалистӣ ба дигар мамлакатҳо ва халқҳо ҳамеша муқобил мебаромад. Партияҳои коммунистӣ ба террори индивидуалӣ ҳамчун усули муборизаи сиёсӣ низ муқобил мебаромаданд ва мебароянд. Дар лоиҳаи резолюцияи съезди II РСДРП дар бораи террор, ки В. И. Ленин навишта буд, гуфта мешуд: «Съезд терроррро, яъне системаи қатлҳои сиёсии якка-яккаро, ба таври қатъӣ рад мекунад, зеро ин усули муборизаи сиёсӣ дар вақти ҳозира усули ниҳоятдараҷа номаъқул буда, беҳтарин қувваҳоро аз кори муҳим ва ҳатман зарури ташкилӣ ва агитационӣ дур мекашад, алоқаи байни революционерон ва оммаи синфҳои революционии аҳолиро вайрон мекунад, ҳам дар байни худи революционерон ва ҳам дар байни умуман аҳолӣ дар бораи вазифаҳо ва усулҳои муборизаи зидди мутлақият тасаввуроти хеле нодуруст пайдо мекунонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 6, саҳ. 488).

КПСС номақбул будани терроризмро ҳамчун усули муборизаи сиёсӣ баъди партияи ҳукмрон шуданаш ҳам борҳо тасдиқ намуд. Ба ин муносибат дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия гуфта шудааст, ки «СССР принципан терроризмро рад мекунад ва тайёр аст барои решакан кардани он бо дигар давлатҳо фаъолона ҳамкорӣ намояд. Иттифоқи Советӣ гражданинҳои худро аз рафтори зӯроварӣ қатъиян ҳимоят карда, барои муҳофизати ҳаёт, шаъну шараф ва эътибори онҳо тамоми корҳои имконпазирро ба ҷо мегузорад».

Бояд қайд кард, ки СССР ва дигар давлатҳои социалистиро ба дастгирӣ кардани терроризми байналхалқӣ доираҳои ҳукмрони ҳамон мамлакатҳое айбдор мекунанд, ки худашон ба терроризми давлатӣ гунаҳкоранд. Дар ин бобат фактҳои бисьёре гувоҳӣ медиҳанд: аз тарафи ҷосусҳои Управленияи марказии разведка ба бандарҳои Никарагуа гузошта шудани минаҳо, ки инро суди байналхалқӣ маҳкум кардааст, ҳамлаи роҳзанонаи авиацияи Америка ба Либия моҳи

апрели соли 1986 бо баҳонаи муқобилат кардан бо терроризми байналхалқӣ. М. С. Горбачёв гуфт: «Терроризмро баҳона кардан ба маъмурияти Америка ягон ҳуқуқ намедиҳад, ки ба худ роли «ҳакамн байналхалқӣ» ва ҷаллоди худсарро гирифта, ба ҷои принципҳои муоширати байналхалқӣ қонуни худсарии ваҳшиёнаро ба кор барад». Доираҳои ҳукмрони ШМА ба муқобили Либия амалиёти роҳзанона карда, на фақат фикри аҳли ҷаҳон, балки фикри аксарияти иттифоқчиёни дар НАТО будаашонро низ ба назари эътибор нагирифтанд ва, чунон ки М. С. Горбачёв қайд намуд, онҳо равшан тасдиқ карданд, ки дар роҳи кӯшиши худ барои ақиб гардондани чархи таърих «империализм ба зӯрӣ, ба дахолат кардан ба корҳои халқҳои озод, терроризми давлатӣ тарафт кушоду равшан умед мебандад».

Ниҳоят, боз як навъи хавфноки терроризми байналхалқӣ терроризми ядроӣ мебошад, ки ба он дар асоси сабақҳои фалокат дар станцияи атомии электрии Чернобыль диққати махсус додан лозим аст. Масалан, ҳодисаҳои қасдан расондани зарар ба корхонаҳои саноати атомӣ дар ШМА ва Европаи Ғарбӣ, дуздидани масолеҳи тарканда бо мақсади бо он таъмин кардани давлатҳое, ки барои истеҳсоли яроқи ядроии худӣ кӯшиш менамоянд, ба ҳама маълуманд. Барои ҳамин, чунон ки М. С. Горбачев қайд кард, «муайян кардани тадбирҳои эътимодноки пешгирӣ кардани ҳар туна зуҳуроти терроризми ядроӣ» вазифаи фавқулодда муҳим мебошад.

Иттифоқи Советӣ, дигар мамлакатҳои социалистӣ баҳри барпо намудани системаи мукаммали амнияти байналхалқӣ, баҳри муайян кардани асосҳои сиёсии чунин система баромад карда, роҳи эътимодноки татбиқ намудани принципҳои ҳамзистии осоиштаи давлатҳои сохти социалиашон гуногунро дар ҳамин мебинанд. Маҳз ҳамзистии осоишта ва муносибатҳои бо он вобастаи хамсоягии нек, маданӣ ва солими байни давлатҳо шарти муҳими он аст, ки муқобилати таърихан ногузири ду системаи аз ҷиҳати социалӣ муҳолиф, чунон ки дар Резолюцияи съезди XXVII КПСС гуфта шудааст, «танҳо дар шакли мусобиқаи осоишта ва рақобати осоишта» сурат гирад. Инсоният, агар вай дар замони ядроию кайҳонӣ зинда мондан хоҳад, ба ҷуз ин роҳи дигар надорад.

---

*Ба блокноти пропагандист*

# Сиёсати фаъолонаи социалӣ

**ПЕШБИНӢ КАРДА МЕШАВАД:**

● Алоқаи байни музди кори коркунони муассисаҳои тадқиқоти илмӣ, ташкилотҳои конструкторӣ, технологӣ ва лоиҳакашӣ ва самараи тавсияҳо ва ҷорӣ кардани техникаи нав ва технологияи прогрессивӣ пурзӯр карда шавад;

● ҳавасмандгардонии моддии коргарону хизматчиёни дар сменаҳои дуюму сеюм коркунанда, пеш аз ҳама дар саноати мошинсозӣ пурзӯр, имтиёзу афзалиятҳо ба ин коркунон аз ҳисоби маблағи корхонаю ташкилотҳо зиёд карда шавад;

● андоз аз музди кори моҳе то 80 сӯм бекор, андоз аз музди кори моҳе аз 80 то 100 сӯм кам карда шавад.

● Обороти моли чакана (бе виною арақ) дар зарфи панҷ сол зиёда аз сеяк, ё худ 92 миллиард сӯмина меафзояд. Пештар чунин афзоиши обороти мол зиёда аз 10 солро талаб мекард.

● Хизмати пулакӣ назар ба афзоиши истеҳсол ва фурӯши молҳои истеъмолӣ босуръаттар инкишоф дода шавад. Дар зарфи панҷсола он 1,5 баробар зиёд мешавад.

● Дар давоми панҷ сол ба масоҳати 595 миллион метри мураббаъ истиқоматгоҳ сохта, ба истифода дода шавад. Сохтмони манзил дар деҳот бо суръати баланд тараққӣ дода, 27 фоиз меафзояд.

● Дар иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ роли фондҳои ҷамъиятии истеъмол хеле баланд мешавад. Ёрдампулию имтиёзҳо ба аҳолӣ аз ин фондҳо 25 фоиз афзуда, соли 1990 ба ҳисоби ҳар сари аҳолӣ 685 сӯмро ташкил хоҳад кард.

# НАЗОРАТ МЕБОЯД, НА МАЙДАВАСОЯТ

*С. ХАСАНОВ,*
***котиби якуми комитети партиявии вилояти Кӯлоб***

Яке аз ҷиҳатҳои муҳими роҳбарии сиёсӣ ба ҷамъият ба роҳ мондани назорати ҳамарофарогиранда ва пуртаъсири партиявӣ мебошад, ки он иҷрои бечунучарои мақсаду вазифаҳои программавии мо, саросар ҷорӣ гардидани принципҳо ва идеалҳои социалистӣ, пурзӯршавии муборизаи зидди ҳодисаҳои беравнақӣ ва дигар камбудиҳое, ки дар ҳаёти воқеӣ ҷой доранд, таъмин мекунад. Комитети партиявии вилояти Кӯлоб инро ба назар гирифта, услуб, шакл ва тарзи роҳбариро ба тараққиёти социалию иқтисодӣ ва маънавии шаҳру қишлоқ, амалияи интихоб кардан, ҷо ба ҷо гузоштан ва тарбия намудани кадрҳо, хусусан кадрҳои роҳбарикунандаро собитқадамона ва суботкорона такмил медиҳад, тарзи ташкили назоратро ба иҷрои қарорҳо беҳтар месозад.

Мехоҳам қайд намоям, ки системаи роҳбарии сиёсӣ, назорати партиявӣ, ки дар ташкилоти мо ба роҳ монда шудааст, бо амалияи нодурусти ба дӯши ташкилотҳои партиявӣ вогузор намудани вазифаҳои органҳои давлатӣ ва ҷамъиятии маҳаллӣ ё як вазифаро иҷро кардани ду ташкилот ҳеҷ умумияте надорад, гарчи, чи тавре ки Котиби генералии КМ КПСС рафиқ М. С. Горбачёв дар Маърӯзаи сиёсӣ ба съезди XXVII КПСС қайд кард, «дар зиндагӣ гоҳо аниқ кардани чунин ҳадде душвор мегардад, ки назорати партиявӣ, ташкили иҷрои вазифаи амалӣ ба васояти майда-чуйда ва ҳатто ба ивазкунии вазифаҳои органҳои давлатию хоҷагӣ табдил меёбад». Бинобар ин комилан қонунист, ки қариб дар тамоми соҳаҳои сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ бемайлон баланд шудани дараҷаи фаъолияти назоратии комитетҳои партиявӣ, хеле ба ҳам наздикшавии қарорҳою иҷрои онҳо ва қавлу амал мушоҳида карда мешавад.

Албатта, ба дигаргунии қатъӣ ноил гардидан осон набуд. Барои дар ҳар соҳаи истеҳсолот ба вуҷуд овардани муҳити корӣ, муташаккилӣ ва интизомнокӣ ҷидду ҷаҳди органҳои интихобии партиявӣ, ҳамаи коммунистони вилоят зарур буд. Роль ва фаъолияти бюро ва котиботи комитети партиявии вилоят дар ҳалли проблемаҳое, ки ба миён меоянд, хеле баланд бардошта шуд, дар маҷлисҳои онҳо масъалаҳои пурзӯр намудани кори ташкилотчигӣ дар бобати таъмини иҷрои қарорҳои съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон, қарорҳои худӣ оид ба проблемаҳои асосии тезонидани тараққии иқтисодиёт ва маданият, иҷрои планҳо ва ӯҳдадориҳои социалистӣ, такмили услуби кор зуд-зуд мавриди муҳокима қарор мегиранд. Комитети партиявии вилоят аз чунин шаклу усулҳои назорат, аз қабили тафтиши амиқи вазъияти кор дар маҳалҳо тавассути бригадаҳои комплексӣ, таҳлили ҳаматарафаи рафти иҷрои қарорҳои партия ва ҳукумат дар ташкилотҳои партиявӣ, коллективҳои меҳнатӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ, органҳои

касабавӣ ва комсомолӣ, мунтазам шунидани ҳисоботи комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, маърӯзаҳои ахборотии комитетҳои шаҳрӣ ва районии партия дар назди коммунистон дар бораи иҷрои корҳо, муттасил ахборотдиҳӣ дар пленумҳои комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партия васеъ истифода мебарад.

Дар омади сухан бояд гуфт, ки вақте ки комитети партиявии вилоят корро дар ин самт вусъат дод, дар бобати ташкили назорат ба иҷрои қарорҳои қабулшуда таҷрибаи муайяне дошт. Масалан, онро ба хотир меоварем, ки чи тавр мо дар солҳои 1983—1985 дар соҳаи чорводорӣ тартибот ҷорӣ намудем. Масъалаҳои барҳам додани қафомонӣ дар ин соҳа ба муҳокимаи пленуми комитети вилоятии партия гузошта шуданд. Дар қарори он оид ба зиёд намудани саршумори чорвои калони шохдор, хусусан модаговҳо, беҳтар кардани зоти онҳо, мустаҳкам намудани базаи хӯроки чорво тадбирҳои калон пешбинӣ карда шуданд. Мувофиқи программаи тартибдодашуда ҳамаи роҳбарон ва мутахассисони хоҷагӣ, коллективҳои чорвопарварӣ ба кор сафарбар гардиданд.

Комитетҳои партиявӣ ба ташаббус ва фаъолияти коркунони роҳбарикунанда, мутахассисон ва ҳамаи кормандони соҳаи чорводорӣ заминаи васеъ фароҳам оварда, ҳар як иқдоми онҳоро дастгирӣ ва васеъ ҷорӣ намуданд. Ва, инак, самараи он аст, ки аз рӯи ҷамъбасти натиҷаҳои панҷсолаи гузашта дар вилоят чӣ саршумори чорвои калони шохдор ва чӣ вазни қиёсии модаговҳо дар пода зиёд шуд, бисьёр масъалаҳои селекционию зотпарварӣ ҳал карда шуданд, маҳсули хӯроки чорво афзуд, ки ин дар ниҳояти кор барои иҷрои мунтазами планҳо ва ӯҳдадориҳои калони социалистӣ мусоидат намуд. Албатта, ҳоло наметавон гуфт, ки ҳамаи проблемаҳо ҳал карда шудаанд, вале он ки оғози кор хуб аст, дар ин шубҳае нест.

Ҳамин тавр, ҷасурона тасдиқ кардан мумкин аст, ки ташкили дуруст ва собитқадамонаи назорат шарти аввалини иҷрои ҳар гуна вазифаи душвор ба шумор меравад. Комитети партиявии вилоят дар фаъолияти амалии худ оид ба иҷрои директиваҳои партия ва ҳукумат ва қарорҳои худӣ доир ба проблемаҳои асосии тезонидани тараққии иқтисодиёти вилоят, инчунин масъалаҳои ҳаёти дохилипартиявӣ ҷидду ҷаҳд менамояд, ки назорат объективӣ, оперативӣ, муттасил, оммавӣ ва ошкоро бошад, он ҳам аз боло ва ҳам аз поён ба амал бароварда шавад. Вай фақат бо тафтишоту қайди камбудиҳо маҳдуд нашуда, балки бо ташкили иҷрои қарорҳо пайваст гардад.

Чанде пеш дар мо ҳодисаҳои дар як вақт ба ягон коллективи меҳнатӣ фиристода шудани чандин комиссия, масалан, ҳам комиссияи комитети вилоятии партия, ҳам комиҷрояи вилоят ё иттифоқҳои касабаи вилоят зуд-зуд рӯй медоданд, ки онҳо аксаран дар баъзе масъалаҳо ҳамдигарро такрор мекарданд, дар кор асабоният ба вуҷуд оварда, боиси ташвиши зиёд мешуданд. Барои роҳ надодан ба ин гуна амалия дар комитети партиявии вилоят, комитети партиявии шаҳр ва комитетҳои партиявии районҳо советҳои координационӣ ташкил карда шуданд, ки онҳо кори комиссияҳоро танзим менамоянд. Бисьёр штабу постҳо ва ҳар гуна комиссияҳои сохтае, ки бефоида будани худро нишон доданд, барҳам дода шуданд. Ҳоло тафтишҳо камтар гузаронида шаванд ҳам, нафъи онҳо бештар аст.

Дар вақтҳои охир дараҷаи назорати партиявӣ ва тафтиши иҷрои қарорҳо, бешубҳа, баланд гардид. Ташкилотҳои ибтидоии партиявии комплекси агросаноатӣ, ташкилотҳои бинокор, нақлиёт ва хусусан муассисаҳои хизмати маишӣ, ки кайфияти одамон бештар ба вазъияти кори онҳо вобаста аст, ба ин соҳаи кор диққати зиёд медиҳанд. Вале ин ҳама фақат қадамҳои аввалин аст. Зеро дар маҳалҳо ҳанӯз ҳам дар ташкили назорати партиявӣ бештар ба ҷиҳати техникии

кор диққат дода шуда, он на бо ташкили иҷрои тадбирҳои пешбинишуда, балки бештар бо тафтиши ҳаракати ҳуҷҷатҳо маҳдуд мешавад. Ҳодисаҳои ба звеноҳои поёнии партиявӣ фиристодани миқдори зиёди коғаз, мутолибаи садҳо маълумотҳои гуногун ҷой доранд. Ба ин муносибат дар пленуми ба наздикӣ шудагузаштаи комитети партиявии вилоят комитети партиявии райони Восеъ, ки дар давоми соли 1985 ва панҷ моҳи соли ҷорӣ ба комитетҳои партиявии колхозҳои ба номи Ленин ва ба номи Томин мутаносибан 127 ва 128 қарор фиристодааст ва аксарияти онҳо ғайриконкретӣ мебошанд, сахт танқид карда шуд. Табиист, ки комитетҳои партиявӣ маҷбур буданд на бо кори амалӣ, балки бо расмиятчигӣ, рӯбардоркунии ҳуҷҷатҳо машғул шаванд.

Чунон ки маълум аст, коғазбозӣ нуқсони асосии кори партиявӣ ба шумор меравад. Ба ташвишҳои маҷлисгузаронӣ, қабули қарорҳо на аз рӯи масъалаҳои муҳим, саросемавор аз таҳти назорат гирифтани қарорҳо ҳамин тавр баҳо додан мумкин аст. Ҳарос аз масъулияти кори супурдашуда дар ҳамин зоҳир мегардад, зеро баъзеҳо, мисли пештара, коғазро барои худ сипари боэътимоде медонанд, то ки дар сурати зарурат битавонанд дар паси он пинҳон шаванд. Оё дар бораи хатогӣ ва зарари ин гуна мавқеи ғайрипринципиалӣ ҳоҷати гап задан ҳаст? Бинобар ин ташкилоти партиявии вилоят суботкорона ҷидду ҷаҳд менамояд, ки ҳар як коркуни масъул, роҳбар, ҳамаи коммунистон сифатҳои ҳақиқатан корӣ зоҳир намоянд, талаб мекунад, ки ба ҳар як коркуни партиявӣ на аз рӯи обу ранги суханони вай ё маҳорати навишта тавонистани ин ё он коғаз, балки аз рӯи сифатҳои кориаш баҳо дода шавад.

Ҳоло ҷиҳатҳои бештар сусти тараққиёти иқтисодӣ ва социалӣ, кори корхонаю ташкилотҳо ва хоҷагиҳои ақибмондаро таҳлил намуда, мо боварӣ ҳосил карда метавонем, ки аксарияти камбудиҳо оқибати номувофиқатии байни қарор ва иҷрои он, номувофиқатии байни қавлу амал мебошад. Сабаби ин оддист: ташкилотҳои ибтидоии партиявии алоҳида қобилияти ҷанговаронаи худро суст кардаанд, муташаккилу ташаббускор нестанд. Дар тамоми давраҳои кори амалии ин гуна звеноҳои поёнии партиявӣ зуҳуроти расмиятчигӣ баръало ҳис карда мешавад. Ба назар гӯё маҷлисҳо ҳам гузаронида мешаванду қарорҳо ҳам қабул мегарданд, вале таъсиру самараи онҳо ҳеҷ аст. Бинобар ин комитети партиявии вилоят ҳангоми муайян намудани роҳҳои таъмини роҳбарии сиёсӣ ба хоҷагӣ дар назди худ вазифа гузошт, ки пеш аз ҳама самараи кори звеноҳои поёнии партиявӣ, махсусан ташкилотҳои ибтидоии партиявиро баланд бардорад, яъне вазъияти корҳоро дар коллективҳои меҳнатӣ аз дохил беҳтар намоянд.

Масалан, доир ба кори нақлиёти пассажирӣ шикояти сокинони маркази вилоят зиёд шуда буд. Тафтиш нишон дод, ки дар муассисаи нақлиёти пассажирии Кӯлоб графики ҳаракати автобусҳо ва таксиҳои маршрутӣ дағалона вайрон карда, ба ҳодисаҳои руст кардани пул роҳ дода мешуд, маданияти хизматрасонӣ умуман паст буд. Ташкилоти ибтидоии партиявӣ бошад, бо ин ҳама муросо мекард. Бюрои комитети партиявии вилоят ба фаъолияти ғайриқаноатбахши коммунистони муассисаи нақлиёти Кӯлоб баҳои принципиалӣ дод. Дар қарори қабулшуда, ки иҷрои онро ҳоло таҳти назорати ҷиддӣ гирифтаанд, тадбирҳои бо қувваи худи ташкилоти ибтидоии партиявӣ барҳам додани камбудиҳои мавҷуда пешбинӣ карда шуданд: охир ба ғайр аз худи коммунистони ин муассиса кӣ бояд дар ин ҷо тартибот ҷорӣ намояд? Зеро ки онҳо дар ихтиёри худ ба қадри кофӣ воситаҳои таъсиррасонӣ, боварикунонӣ ва инчунин танбеҳдиҳӣ доранд. Дар ин гуна шароит ба комитети партиявии вилоят шоиста нест, ки роҳбарони корхонаи автомобильро васигӣ намояд. Вақташ мерасад ва ин

роҳбарон доир ба рафти бартарафкунии камбудиҳо дар бюро ҷавоб хоҳанд дод.

Комитети вилоятии партия масъалаи баланд бардоштани фаъолияти ташкилотҳои партиявиро дар пурзӯр кардани назорати партиявӣ ҳамчун вазифаи дорои аҳамияти аввалиндараҷа дониста, ба маҷлисҳо ҷун ба мактаби тарбияи коммунистон ва инкишофи танқиду худтанқидкунӣ диққати калон медодагӣ шуд. Аҳвол собиқ чӣ тавр буд? Аксар вақтҳо кори тайёр кардани маҷлисро худи котиби ташкилоти партиявӣ ба дӯш гирифта, аз ин кори муҳим на фақат коммунистони қаторӣ, балки бюроро ҳам дур мекард. Лоиҳаи қарори маҷлис ҳам ҳамин тавр тартиб дода мешуд. Дар натиҷа на маърӯза ва на қарор фикру андешаи аксариятро ифода карда наметавонистанд. Ин ҳуҷҷатҳо аз ҳаёти реалӣ ва проблемаҳои он дур буда, мазмуни онҳоро бештар дастурҳои умумӣ, аз қабили «баланд бардошта шавад», «пурзӯр карда шавад», «ба даст оварда шавад», «мубориза бурда шавад» ташкил медонанд, ки онҳо на ҳамеша мавриди иҷро ва тафтиш қарор дода мешуданд. Коркунони комитетҳои партиявии шаҳру районҳо бошанд, бо ҷамъкунии ҳар гуна маълумотҳо машғул шуда, ба ташкилотҳои партиявӣ кам мерафтанд, на ҳамеша ба чунин ҳодисаҳои манфӣ дар кори дохилипартиявӣ баҳои объективӣ ва принципиалӣ медоданд. Ва фақат баъди иштирок кардан дар чунин маҷлисҳо коркунони масъули органҳои партиявии болоӣ тааҷҷуб менамуданд, ки чаро ҳангоми музокираҳо ҷӯшу хурӯш ҳис карда нашуда, коммунистони қаторӣ бе рӯҳбаландӣ, бе ташаббусона баромад мекарданд, ҳеҷ савол намедоданд ва овоздиҳӣ ба таври механикӣ мегузашт.

Мо бо ин гуна ҳодисаҳо муборизаи қатъӣ бурдем. Дар давраи баъд аз съезд дар маҳалҳо як силсила семинарҳо ва маҷлисҳо гузаронидем. Аз ин тадбирҳо фаъолияти ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ то андозае баланд бардошта шуд, ки инро дар давраи тайёрӣ ба маъракаи маҷлисҳои ҳисоботӣ-интихоботӣ ҳис кардан мумкин буд. Ба бисьёр коркунони масъули комитети партиявии вилоят, шаҳр ва районҳо супориш дода шуд ба ташкилотҳое, ки корашон суст аст, барои тайёр намудани маҷлисҳои ҳисоботӣ-интихоботӣ кӯмак расонанд. Онҳо ба коммунистони қаторӣ дар тайёр намудани материалҳо барои маърӯзаҳо, дар кори коллективона тартиб додани қарорҳо ёрӣ расониданд. Хусусияти асосии маъракаи ҳисоботӣ-интихоботӣ аз он иборат буд, ки дар аксарияти маҷлисҳои партиявӣ муносибати принципиалона, серталабии коммунистон нисбат ба ҳамаи корҳои коллективҳои меҳнатӣ ва ташкилоти партиявӣ зоҳир карда шуд. Дар ин маҷлисҳо коммунистон аз гуфтани бисьёр чизҳо хиҷолат намекашиданд, фактҳои аз тарафи баъзе роҳбарон буғӣ кардани танқид ва ҳатто ҳодисаҳои барои танқид таъқибкуниро ошкор намуданд. Ингуна фактҳо, аз ҷумла, дар баъзе ташкилотҳои партиявии райони Данғара ҷой доштанд.

Афзудани роли маҷлисҳои партиявӣ ба мустаҳкам намудани интизоми меҳнатӣ ва истеҳсолӣ таъсир расонд. Ин, дар навбати худ, боиси вусъат ёфтани кори бисьёр комиссияҳои назорат ба фаъолияти маъмурият гардид. Дар вилоят 210 комиссияи назорат ба фаъолияти маъмурият амал мекунад, ки 850 нафарро дар бар мегиранд. Зимнан, қайд кардан муҳим аст, ки 740 нафари онҳо коргарон ва колхозчиён, мутахассисони хоҷагии халқ мебошанд. Фаъолияти аксарияти ин комиссияҳо ба талаботи ҳозира ҷавоб дода, самараи хуб мебахшад. Дар бисьёр ташкилотҳои партиявӣ, ки вазъияти корашон пештар ташвишовар буд, ҳоло аҳвол комилан тағйир ёфтааст. Дар онҳо фаъолияти баланди коммунистон, дар назди худ гузошта тавонистани вазифаҳои мураккабу масъулиятнок ва ба иҷрои онҳо ноил шуда тавонистан дида мешавад.

Шакли самараноки назорат ба фаъолияти роҳбарони хоҷагӣ ва мутахассисон дар бюрои комитетҳои партиявии вилоят, шаҳр ва районҳо шунидани ҳисоботи онҳо гардидааст. Чунончи, моҳи июнь дар пленуми комитети партиявии райони Ховалинг ҳисоботи ҷонишини директори генералӣ, сарзоотехники иттиҳодияи агросаноатии «Ховалинг» Д. Бозоров дар борам кори оид ба баланд бардоштани самараи чорводории ҷамъиятӣ дар партави дастурҳои съезди XXVII КПСС муҳокима карда шуд. Умед доштем, ки ӯ дар пленум ҳисобот дода, дар хусуси камбудиҳо ва онҳое, ки ба камбудиҳо роҳ додаанд, сухан меронад, дар бораи ислоҳи онҳо таклифҳояшро баён мекунад. Вале аз сабаби ба худ серталабӣ зоҳир накардани коммунист ҳисоботи ӯ ҳамчун рапорти ғалаба садо дод. Мутаассифона, пленуми комитети партиявии район ҳам ба ин ҳисобот ба таври принципиалӣ баҳо надод, ба муҳокимаи он хусусияти корӣ набахшид. Ин факт ба фикру андешаи ҷиддӣ дар бораи чи тавр беҳтар намудани амалияи шунидани ҳисоботи коммунистон сабаб шуд. Дар пленуми комитети партиявии вилоят кӯшишҳои баъзе комитетҳои партиявӣ барои маҳдуд намудани муҳокимаи ин ё он масъала, пешакӣ дида бароmадану таҳрир кардани баромадҳо, то ки аз онҳо мулоҳизаҳои танқидиро бароварда партоянд, мавриди сарзаниш қарор дода шуданд.

Комитети партиявии вилоят кадрҳоро эҳтиром ва ба онҳо боварӣ зоҳир намуда, ба таҳти васоят гирифтани онҳоро маҳкум карда, дар айни замон аз рӯи чунин дастури съезди XXVII КПСС амал мекунад, ки «дар партия ташкилотҳои берун аз назорат, ташкилотҳои танқиднашаванда нестанд ва набояд бошанд, роҳбарони аз масъулияти партиявӣ эмин нестанд ва набояд бошанд».

Вақтҳои охир баъзе роҳбарони хоҷагие, ки солҳои сол худро корқуни хуб вонамуд мекарданд, бо овози баланд дар бораи азнавсозӣ гап мезаданду вале ба тарзи кӯҳна кор мекарданд, баъзеҳо барои риоя накардани нормаҳои ахлоқ ва одоби партиявӣ, бевосита вайрон кардани қонуният аз вазифаҳояшон озод карда шуданд.

Чунин фактҳо аз камбудиҳои татбиқи сиёсати оид ба кадрҳо, ки яке аз таъсирбахштарин шакли назорати партиявӣ ба вазъияти кор дар коллективҳои меҳнатӣ ба шумор меравад, гувоҳӣ медиҳанд. Бинобар ин органҳои партиявии маҳаллӣ барои пешгирӣ намудани камбудию норасоиҳо дар кори интихоб ва пешбарӣ намудани кадрҳо як қатор тадбирҳои самарабахш андешиданд.

Муносибати серталабона ва сахтгирона дар баҳодиҳӣ ба кори коммунистон, сарфи назар аз вазифаашон, ба услуби фаъолияти комитети партиявии вилоят хос мегардад, зеро танқиди объективона ва солим нишондиҳандаи камолоти кадрҳо, аз ҷумла котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, яке аз шартҳои асосии муваффақияти азнавсозии тамоми фаъолияти мо мебошад.

Бинобар ин пленуми комитети партиявии вилоят, ки ба муҳокимаи натиҷаҳои Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС бахшида шуда буд, ба ин масъала диққати ҷиддӣ дода, аз комитетҳои партиявӣ талаб намуд, ки дараҷаи назорати партиявиро дар ҳамаи соҳаҳои тараққиёти ҷамъиятӣ, чунонс ки онро азнавсозӣ талаб мекунад, баланд бардоранд, ба шахсони ташаббускор ёрӣ расонанд, ба ҳеҷ ваҷҳ иҷрои вазифаҳои онҳоро ба зиммаи худ нагиранд.

Дар ин бобат дар мо масъалаҳои ҳалнашуда ҳанӯз кам нестанд. Комитетҳои партиявии шаҳру районҳо ва инчунин комитети партиявии вилоят ҳоло ҳам вазифаҳои ба худашон хос набударо ба зимма мегиранду ва бо ҳамин органҳои советӣ ва хоҷагиро аз ташаббус ва мустақилият маҳрум месозанд. Чунончи, комитетҳои партиявии шаҳри Кӯлоб ва райони Данғара ба ҷои он ки барои вазъияти кор дар коллективҳои меҳнатӣ нисбат ба роҳбарон ва мутахассисон серталабӣ зоҳир кунанд, дар сохтмон ва соҳаи хизматрасонӣ ба аҳолӣ

бо ҳалли масъалаҳои соф истеҳсолӣ машғул мешаванд. Комитетҳои партиявӣ бисьёр вақт вазифаҳои ба роҳбарони иттиҳодияҳои агросаноатӣ хосро ичро карда, онҳоро ба васоят мегиранд. Ин гуна услуби кор фақат ба роҳбарони беташаббус, ки мехоҳанд «дар паси» комитети партиявӣ панаҳ шуда, ҳалли масъалаҳоеро, ки бо онҳо худашон бояд машғул шаванд, ба ихтиёри ин органҳо мегузоранд. Ин гуна ҳодисаҳо тоқатнопазиранд, замон моро водор мекунад, ки ҳарчи зудтар пеши роҳи кӯшишҳои аз байн бурдани маънию мазмуни назорати партиявиро гирем.

Ба ин муносибат мехоҳам аз тачрибаи ташкили назорати партиявӣ ба кори Советҳои депутатҳои халқӣ, ки ичрои планҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ аз бисьёр чиҳат ба фаъолияти онҳо вобаста аст, нақл кунам. Доираи масъалаҳое, ки органҳои ҳокимияти халқӣ ҳал мекунанд, васеъ аст. Аз ин рӯ, комитетҳои вилоятӣ, шаҳрӣ ва районии партиявӣ ба вусъати фаъолияти гурӯҳҳои партиявӣ дар Советҳои маҳаллӣ диққати калон медиҳанд. Планҳои кори онҳо бомулоҳизатар гардида, ба рӯзномаи онҳо проблемаҳое, ки мавриди ташвиши оммаи васеи меҳнаткашон мебошанд, тез-тез гузошта мешаванд. Ин ҳама ба баланд шудани роли гурӯҳҳои депутатҳо, ба ичрои қарорҳои партия дар бобати дар ҳар инсон тарбия намудани ҳисси хӯчаин будан ва муносибати эҳтиёткорона ба ҳамаи он чи, ки бо меҳнати халқ офарида шудааст, мусоидат намуд.

Омили муҳими пурзӯр намудани назорати партиявӣ дар тамоми самтҳо вохӯриҳои мунтазами котибон ва аъзоёни бюрои комитети партиявии вилоят бо коллективҳои меҳнаткашон гардиданд. Ин вохӯриҳо имкон медиҳанд дар бораи масъалаҳои муҳим ва ташвишовар рӯ ба рӯ, ошкор, бе ягон ранчиш гуфтугӯ кард, онҳо муҳокима ва оперативона ҳал карда шаванд. Чунин ташкили кор назорати партиявиро умумихалқӣ мегардонад. Дар хотир дорам, ки ҳангоми вохӯрӣ бо коргарони тресafти «Кӯлобстрой» дар Қасри маданият бо чи гуна ҳарорат гап зада шуд. Шикоят аз кори коргарони трест зиёд буд: суръати сохтмони биноҳои истеҳсолӣ ва манзил, объектҳои маишию маданӣ, сифати бади кор қайд карда шуд. Ҳамаи инро мо ошкоро ба онҳо изҳор намудем. Коргарон ин эродҳоро ба инобат гирифта, худашон ҳам талаботашонро дар бораи беҳтар намудани ташкили меҳнат, шароити маишӣ ошкоро баён карданд.

Баъд аз съезди XXVII КПСС муддати зиёде нагузаштааст. Аммо дар ин муддати кӯтоҳ дар тараққиёти социалию иқтисодии вилоят пешрафти калоне мушоҳида мешавад. Дар амал дар ҳамаи районҳо бисьёр корхонаҳои саноатӣ ва комплекси агросаноатӣ реконструкция карда, объектҳои нави истеҳсолӣ ва ҳам социалию маданӣ сохта мешаванд. Масалан, дар райони Москва навбати аввали филиали иттиҳодияи дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР ба кор андохта шуд, ки дар он чо 300 нафар занон кор хоҳанд кард. Дар райони Данғара сохтмони системаи нодири ирригационӣ ба охир расида, навбати аввали он барои обьёрии заминҳои нав омода мешавад. Дар Кӯлоб комбинати нави шир, заводи нон, комбинати хонасозӣ, беморхонаи вилоятӣ, биноҳои истиқоматӣ, аз чумла биноҳои истиқоматии нӯҳошьёна бунёд мегарданд.

Вале дар назди мо ҳанӯз вазифаҳои боз ҳам масъулиятнок меистанд. Ин чунин маънӣ дорад, ки коммунистони вилоят набояд бо дастовардҳо қонеъ гарданд. Гарави муваффақиятҳои нав дар такмили мунтазами тарзу услуб ва шаклҳои кори ташкилотчигӣ ва сиёсӣ, пурзӯр намудани роҳбарӣ ба хочагӣ, назорати чиддӣ ва ҳамачонибаи партиявӣ мебошад, ки дар натичаи он ҳар як роҳбар ва мутахассис беҳтарин сифатҳои корӣ ва сиёсии худро пурра зоҳир карда метавонад.

## Нақл дар бораи коммунистон

# САОДАТИ ОФАРИНИШ

### МУХБИРОНИ ҒАЙРИШТАТИИ МО НАҚЛ МЕКУНАНД

Дар корхонаи ҳисоби хоҷагӣ оид ба механизацияи назди иттиҳодияи агросаноатии районн Ашт мутахассисони соҳибтаҷриба зиёданд. Харрот, аъзои КПСС Раҳматҷон Қурбонов аз ҷумлаи онҳост.

— Хуб мебуд, агар ҳама монанди Раҳматҷон Қурбонов кор мекарданд,— мегӯяд котиби ташкилоти партиявии цех Очилдӣ Абдуллоев.— Аз ӯ ҳаргиз суханн «не» намешунавед. Ҳамеша тайёр аст, ки ҳар гуна супоришро ба иҷро расонад.

...Раҳматҷон чаҳорьяк аср муқаддам омӯзишгоҳи касбҳои техникии Ленинободро хатм карда, дар иттиҳодияи «Райсельхозтехника» ба кор пардохт. Меъёргар шуда кор мекард, аммо орзуи харротиро дар дил мепарварид. Баъди соле ҷавонро харрот Турдиалӣ Алиёров ба шогирдӣ гирифт. Шогирд ғайрату қобилият зоҳир кард, худ ба тайёр намудани қисмҳои эҳтиётии тракторҳо ва насосҳо пардохт ва дар лаҳзаҳои зарур аллакай метавонист устоди худро иваз кунад.

— Дастгоҳи харротиро ба ихтиёри ту месупорам,— арзи дил кард боре Турдиалӣ Алиёров.— Кӯшиш намо, то сазовори боварӣ шавӣ.

...Раҳматҷон дастгоҳҳои ҳам рандакорӣ ва ҳам пардоздиҳиро аз худ кард. Ӯ бо меҳнати ҳалолу софдилонаи худ дар байни аҳли цех соҳибобрӯ гардид. Соли 1970 коммунистон ӯро ба сафи худ қабул карданд. Ҳамон вақт бо медали ҷашнии «Барои меҳнати шуҷоатнок. Ба шарафи 100-солагии рӯзи таваллуди В. И. Ленин» сарфароз шуд.

Кори муттасили техникаи хоҷагии қишлоқ аз бисёр ҷиҳат ба фаъолияти коллективи ин корхона вобаста аст, ки хусусан айни долу зарби корҳои саҳро басо муҳим мебошад. Табиист, ки гоҳо мошинҳо вайрон мешаванд. Қисмҳои эҳтиётии нав намерасад ё онҳоро сари вақт наметавон ба даст даровард. Ин аст, ки хоҷагиҳо бо хоҳиши тайёр кардани ин ё он қисми эҳтиётӣ мурочиат мекунанд. Баъзан ин гуна хоҳишу илтимос чунон бисёр мешавад, ки лозим меояд то посе аз шаб кор бикунанд.

Боре аз колхози «Коммунизм» хабар доданд, ки насоси зеризаминӣ вайрон шудааст — наварду втулка аз кор баромадаанд. Субҳи рӯзи истироҳат буд, аммо мудири устохона Холмӯмин Мӯҳриддинов Раҳматҷонро даъват кард: супоришҳои таъҷилиро одатан ӯ ба ҷо меовард.

— Кори таъҷилӣ пайдо шуд, бубахшед, ки ба истироҳататон халал расонидам,— гуфт мудир.

— Ҳеҷ гап не. Ман тайёр,— ҷавоб дод Қурбонов.

Насос ба ҳисоби миёна дар як сония 35 литр об кашида, дар як шабонарӯз қариб 20 гектар пахтазорро таъмин менамояд. Моҳи июль мавсими андӯхти ҳосил аст. Ба обмонии баҳангом бисёр чиз вобаста мебошад — андаке таъхир дар обмонӣ оқибати нохуш дорад. Ин гуна ҳолатҳо борҳо рӯй додаанд. Қурбонов, сарфи назар аз душвориҳо, мудом супоришро зуд ва хушсифат ба анҷом мерасонд.

Раҳматҷон аз нахустин рӯзҳои фаъолияти меҳнатиаш маҳорати худро такмил медиҳад, маҷаллаву адабиёти техникиро хонда, донишашро афзун менамояд. Шунавандаи курси «Асосҳои сиёсати аграрии КПСС» мебошад, ки он дар назди ташкилоти ибтидоии партиявии РАПО ташкил ёфтааст. Чанд сол аст, ки узви шӯрои ихтироъкорон ва рационализаторони корхона мебошад. Дар таи панҷсолаи ёздаҳум чаҳор таклифи рационализатории ӯ дар истеҳсолот ҷорӣ шуд, ки ҳар сол зиёда аз сеюним ҳазор сӯм самараи иқтисодӣ медиҳад. Чунончи, пештар аз як ғӯлаи чӯянӣ, ки 45 килограмм вазн дорад, ёздаҳ ҳалқаи клавишдор месохтанд ва барои ин ҳамагӣ 20 килограмм чӯянро сарф карда, боқимондаашро мепартофтанд. «Чаро чӯяни коршоямро мепартоем?» — ин суол Қурбоновро ором намегузошт. Ин пурсиш коммунисти ҷавон Маҳмадҷон Ҳошимовро низ ба изтироб меовард. Сари имсол бо таклифи Раҳматҷон ин масъаларо дар шӯрои ихтироъкорон ва рационализаторон мавриди муҳокима қарор доданд.

— Аз боқимондаи ғӯлаи чӯянӣ барои культиватори КРХ-4 бастак сохтан мумкин аст,— гуфт Қурбонов.

— Аз «партов»-и чӯян ғайри бастак метавон чархи дандонадор низ сохт, андешаи ӯро тақвият дод Ҳошимов.

Таклифро ба муҳокима гузоштанд ва қабул карданд. Аз рӯи ҳисоби иқтисодчиён, аз ҷорӣ кардани ин таклиф ҳар моҳ қариб 500 сӯм самараи иқтисодӣ ба даст меояд. Бо таклифи рационализаторҳо Р. Қурбонов, Х. Мӯҳриддинов ва М. Раҳмонқулов соли сеюм аст, ки дар корхона барои насосҳои зеризаминӣ ва тракторҳои Т-28 мағзиҳои резинӣ ва втулка месозанд, ки пеш нарасидани онҳо сахт эҳсос мешуд. Кори асосиро Қурбонов ба ҷо овардааст — барои таҳияи қисмҳои эҳтиётӣ афзорҳо сохтааст.

Раҳматҷон мураббии хубест, ки асрори пешаи харротиро бо шавқу ҳавас ба ҷавонон ёд медиҳад. Бисёр шогирдони ӯ дар корхона бомуваффақият саргарми

меҳнатанд: харротон Умедҷон Ҳакимов, Зокирҷон Маҳкамов, пардозгар Солеҳҷон Ҳамзаалиев. Дӯш ба дӯши ӯ писараш Ғайратҷон кор мекунад, ки ҳамон омӯзишгоҳро хатм кардааст, ки замоне падараш хатм карда буд.

Р. Қурбонов дар корҳои ҷамъиятӣ низ фаъол аст. Ӯ се маротиба вакили конференцияи партиявии район интихоб шуд. Аъзои бюрои ташкилоти ибтидоии партиявии РАПО, аъзои гурӯҳи назорати халқии корхона мебошад. Дар деҳае, ки дар он умр ба сар мебарад, дар ҳама кор ба комитети маҳалла ёрӣ мерасонад.

Раҳматҷон Қурбонов нахустин шуда дар корхона ба ташаббуси «Плани ду соли панҷсолаи дувоздаҳумро то ҷашни 70 солагии Октябри Кабир иҷро мекунем!» пайравӣ кард. Сурати ӯ дар Лавҳаи фахрии район ҷой дода шудааст. Ана ҳамин шахси меҳнатқарини фурӯтан, коммунисти фаъол ва олимақсад ҳамроҳи мо зиндагӣ мекунад.

**Ю. СИДДИҚОВ**

* * *

Валентина Андреевна — ҷӯшгари цехи консерв. Ҷӯшгарӣ пешаест басо масъулиятнок. Дар як баст ҳамагӣ як нафар ҷӯшгар кор мекунад ва маҳз ӯ процесси асосии тайёр кардани шарбат, компот ва дигар маҳсулотеро, ки цех мебарорад, ба амал меоварад. Шахсе, ки тақрибан дар баландии се метр истода, корро идора мекунад, бояд ба маҳорати фузуне соҳиб бошад. Ӯ гӯё дирижёрест, ки дастаи калонро роҳбарӣ мекунад.

...Соли 1961. Валентина Осиповаи ҷавон ба кор ба заводи консерв омад, ки чанде пеш таъсис ёфта буд. Ӯро ба сифати шогирд қабул карданд. Солҳо мегузаштанд. Завод қоматашро рост мекард, коллективи интернационалӣ ба вуҷуд меомад, мустаҳкам мешуд ва обутоб мeёфт. Дар арзи 25 сол ҳам корхона ва ҳам одамон бо ҳодисаҳои зиёде рӯ ба рӯ гаштанд. Воқеъ мешуд, ки ӯҳдадориҳо ба иҷро намерасиданд ва роҳбаронро яке паси дигар аз кор мегирифтанд. Кор осон набуд. Аммо Валентина Андреевна дар рӯзҳои хушу нохуши корхонаи азизаш фаъолона ширкат меварзид. Ӯ аъзои Партияи Коммунистӣ шуда, кори зиёди ҷамъиятиро анҷом медод. Ҳоло ҳам сертараддуд аст. Ӯро аллакай бори дуюм депутати Совети вилоятии Қӯрғонтеппа интихоб карданд. В. А. Осипова роҳбари гурӯҳи партиявии цехи консерв, аъзои бюрои партиявии завод ва номзад ба аъзогии комитети партиявии шаҳр мебошад. Ӯ борҳо вакили конференцияҳои партиявии шаҳр ва вилоят интихоб шуда, борҳо дар пленумҳои комитети партиявии шаҳр баромад кардааст. Дар кори конференцияи занони шаҳр низ иштирок намудааст.

Муҳимтарин эҳсоси ӯ эҳсоси масъулияти олӣ дар назди коллективи завод аст, охир маҳз вай намояндаи корхона, чӣ дар комитети партиявии шаҳр, чӣ дар органҳои Ҳокимияти Советӣ мебошад.

Солҳои охир завод планро иҷро намекард, маҳсулоти пастсифат истеҳсол менамуд. Чӣ гуна аз ин ҳол бояд раҳой ёфт? Ин масъала на танҳо дар маҷлисҳои партиявии цеху завод, балки ҳам дар пленуми комитети партиявии шаҳр, ҳам дар сессияи вилоятии Совети депутатҳои халқӣ мавриди муҳокима қарор гирифт. В. Осипова аз минбари сессияи вилоятӣ бо хоҳиши ёрӣ ба завод муроҷиат кард: истеҳсолотро аз нав сохтан лозим аст. Дар навбати худ коммунистони корхона ба комитети партиявии шаҳр муроҷиат карданд. Бо хоҳиши коллектив мутахассиси дорои маълумоти олӣ Назриддин Иброҳимов директори завод таъин гардид.

Кадрҳо муҳимтарин талаби замон аст. Бе мутахассисон ягон кор буд намешавад. Нарасидани онҳо ҳамеша ҳис карда мешавад. Боре дар маҷлиси умумии партиявӣ ин масъаларо ҳам муҳокима карданд. Инак, бо тавсияномаи завод коммунисти ҷавон харрот Маҳмуд Убайдов барои хондан ба Институти политехникии Фрунзе доир ба ихтисоси технологияи консервсозӣ рафт, аз ҳамон цех Искандар Кабиров ба шӯъбаи ғоибонаи факультети иқтисодии Университети давлатии Тоҷикистон ба номи В. И. Ленин дохил шуд. Ду рафиқи онҳо — Икромов ва Алиев — аз истеҳсолот ҷудо нашуда, курси яксолаи бухгалтериро хатм намуданд. Валентина Андреевна низ касби худро ба бисьёриҳо ёд дод. Масалан, Саймуддин Наҷотов, Ёқуб Мирзоноров баъди хизмат дар сафи Армияи Советӣ дар паҳлӯи мураббии худ кор мекунанд. Сардори цех Абдунозир Кабиров, ки Институти технологияи саноати хӯроквории Одессаро хатм намудааст, низ ба камол расонидани ворисони сазоворро вазифаи таъхирнопазири худ медонад. Ӯ соли чорум аст, ки дар завод кор мекунад.

Валентина Андреевна ду фарзанд дорад. Пештар духтараш ҳамроҳи ӯ кор мекард. Писараш низ ба пешаи модар мароқ зоҳир намуда, хоҳон аст баъди хатми мактаб ба цех равад. Фарзандон аз модари нексиришти худ, коргари пуртаҷриба, инсони соҳибэҳтиром ва дорандаи ордени Шарафи Меҳнат ифтихор доранд.

Худро дар зиндагӣ дарьёфтан саодати бузургест!

**Ф. АБДУЛЛОЕВ**

* * *

Ҳар сол дар шӯъбаи кадрҳои ПМК-35-и тресті «Сельстрой-4»-и «Тоҷикагропромстрой» ҳамон як воқеа такрор мешавад — ҷавоне аз армия баргаштааст, то ба коре шурӯъ кунад.

— Ба хизмати армия ман аз бригадаи Тилло Ҷӯраев рафта будам, хоҳиш менамоям, маро он ҷо фиристед.

— Бригадаи Ҷӯраев ҳоло дур аз деҳе, ки дар он зиндагӣ мекунед, машғули кор аст. Танҳо барои рафтуомад қариб се соат вақт сарф мешавад. Аммо дуртар аз иқоматгоҳи шумо бригадаи дигари мо кор мекунад, ҳамон ҷо равед, беҳтар аст.

— Се соат дар роҳ сарф шавад ҳам, маро пеши Ҷӯраев фиристед.

Тилло Ҷӯраев—сарвари бригадаи комплексии бинокорони деҳот. Зарбдори меҳнати коммунистии панҷсолаҳои охир. Соҳибдипломи НКХХ-и РСС Тоҷикистон.

— Чӣ, ту дар бригадаи худ барои ҷавонон шароити махсус муҳайё месозӣ? — мепурсам аз Ҷӯраев.

— Не,— ҷавоб медиҳад ӯ.— Пештар бисьёр ба андеша мерафтам: чаро ҷавонон баъди бозгашт аз армия ба сохтмонгоҳҳое намешитобанд, ки ҳаёти меҳнатии худро он ҷойҳо сар карда буданд? Медонӣ, ман барои худ чиро кашф кардам. Одатан ҷавонон ба бригада баъди хатми омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ меоянд. Мо дафъатан ба сари ҷавон корҳои фаръиро бор мекунем: белро гир, занбарро пур кун, холӣ кун. Ин аст, ки ӯ зуд хаставу шалпар мешавад, аммо кори ҳақиқиро намебинад. Мегӯянд: кори беҳуда миён мешиканад. Албатта, ман навкорро аз кори фаръӣ халос намекунам, аммо ӯро дуру дароз ба сифати занбаркаш ҳам намемонам. Ҳар ҷавонро ба мураббӣ вобаста мекунам ва навкор аз ӯ сабақи сохтмонгарӣ мегирад. Баъд, ҳангоме ки ӯро ба сафи армия даъват мекунанд, шаб дар казарма вай на фақат занбар, корро ҳам ба ёд меорад.

Дар бригадаи Ҷӯраев бинокорон, чун қоида, соҳиби чандин ихтисосанд. Ҷои тааҷҷуб нест: бригада комплексист. Дар объект тамоми ҳаҷми кор — аз бетонрезӣ то андовагарӣ — ба ҷо оварда мешавад. Дар ин ҳол ҳар объекте, ки бинокорони деҳот ҳатто аз рӯи лоиҳаи типӣ буньёд кунанд, дигаргун, ғайричашмдошт ва нотакрор хоҳад буд. Ҳар дафъа шароити геологӣ дигар аст... Зарур меояд, ки дар ҷое роҳро аз нав кушоянд ва дар бораи энергияи электру об ба андеша раванд. Аксаран корро аз ҳеҷ мебояд сар кард.

Дар колоннаи сайёри механиконидашуда ҳашт бригадаи комплексии бинокорӣ мавҷуд аст. Дар байни сардорони бригадаҳо зарбдорони меҳнати коммунистӣ, соҳибдипломҳои НКХХ-и РСС Тоҷикистон А. Муталов ва А. Сангинов, лауреати мукофоти вилоятӣ ба номи Ҳамроҳ Тоҳирова Д. Мамадалиев ҳастанд. Рақобат дар мусобиқаи социалистӣ тезу тунд аст, аммо бригадаи Ҷӯраев пайваста дар қатори пешсафон аст. Дар ин ҷо Х. Юнусов, С. Рустамов, А. Тӯйчиев ба сифати сарварони звено кор мекунанд. Юнусов, ки имрӯз гилкори разряди чорум аст ва Рустамов, ки дуредгари разряди чорум мебошад, ба сохтмон баъди мактаб омадаанд. Дар он айём дар бригада Тилло Ҷӯраев коммунисти ягона буд. Ӯ онҳоро тайёр кард ва барои дохил шудан ба партия тавсиянома дод. Ҳоло коммунистон чор нафаранд. Ғайр аз ин Ҷӯраев котиби гурӯҳи партиявии коммунистонест, ки дар майдончаҳои сохтмон ё, чунон ки бинокорон мегӯянд, дар ҷабҳа кор мекунанд.

Солҳои ҳафтодум Ҷӯраев сарвари бригада интихоб шуда буд. Ман сездаҳ соли охир ба объектҳои ӯ меравам ва доимо тартиби намунавӣ ба чашмам мерасад: ҳама чиз сару сомоне дорад, дуредгархона ва арматура пӯшида шудаанд, дар майдонча беҳудагардон дучор намешаванд.

— Баъзе сардорони бригадаҳо тамоми илми худро аз фарьёди «Тезтар! Тезтар!» иборат медонанд,— мегӯяд Т. Ҷӯраев.— Ман кайҳо аз баҳри ин гуна фарьёд заданҳо баромадаам. Лекин дар охири кор ҳатман месанҷам: кӣ чӣ кор карду чӣ гуна кард.

Баъзан коҳиш ҳам мекунад: «Чун дар баландӣ ошьён мондӣ, уқоб бош! Разряди баланд сифати баланди корро тақозо дорад». Ба дигаре талқин менамояд: «Хиштҳоро соз гузор, соз. Боз кори андовагарро душвор нагардонӣ? Андеша кун. Ба қадри меҳнати дигарон ҳам бирас».

Ҷавонони бригадаи ӯ ҳама ҳалолкоранд: Т. Ҳоҷиқурбонов, К. Шарифов, К. Ҳаитов, С. Бобоев. Бригада плани панҷсолаи ёздаҳумро моҳи маи соли 1985 ба иҷро расонд. Тамоми коллективи колоннаи механиконидашуда ҳам супоришро пеш аз мӯҳлат иҷро кард: ба маблағи зиёда аз 2,5 миллион сӯм корҳои монтажу сохтмон ба ҷо оварда, бештар аз ним миллион сӯм даромад гирифта шуд. ПМК-35 борҳо ба гирифтани Байрақи Сурхи сайёри Вазорати сохтмони деҳоти республика ва трест шарафьёб гардид. Панҷсолаи дувоздаҳумро низ бомуваффақият оғоз намуд.

— Мо ҳам саҳми худро мегузорем,— мегӯяд Ҷӯраев.— Масалан, дар семоҳаи якуми имсол бригада ба ҳар сӯми корҳои сохтмону монтаж 94 тин сарф кард. Аз як сӯм 6 тин сарфа намуд. Дар семоҳаи аввал мо ба маблағи 106 ҳазор сӯм корҳои сохтмону монтажро ба ҷо овардем. Оё ҳисоб карда метавонӣ, ки мо чӣ қадар сарфа намудем?

Соли 1985 ба маблағе, ки тамоми ҷузъҳои тресги «Сельстрой-4» сарфа кардаанд, дар колхози ба номи С. М. Кирови райони Исфара барои 320 кас мактаб сохта шуд. Коллективи бинокорони деҳоти ПМК-35 ҳуқуқ пайдо намуд, ки ин таълимгоҳро буньёд созад. Бригадаи Тилло Ҷӯраев низ дар ин сохтмон саҳм гузошт.

— Оё ту мисоле оварда метавонӣ ки,— мепурсад вай аз ман,— бинои як мактаби калон ба маблағи сарфашуда буньёд шуда бошад? Шахсан ман чунин мисолро нашунидааму намедонам, ҳарчанд ки солҳои дароз дар сохтмон кор мекунам.

Пай бурда мешавад, ки сарвари бригада аз ин амр қаноатманд аст. Аммо басо масъалаҳое низ ҳастанд, ки дили ӯро ба изтироб меоранд: «Чанд сол боз дар он хусус сухан меравад, ки рӯи оҳану бетони васлшавандаро дар завод пардоз бояд дод, аммо кор ҳеҷ не ки сар шавад... Маснуоти дуредгарӣ-чӣ? Охир дар тамоми соҳаҳои зиндагии мо азнавсозии қатъӣ амри воқеъ мешавад. Сифат дар соҳаи бинокорӣ масъалаест мураккаб, ки на фақат дар сохтмон ҳал мешавад. Кай ин ҳамаро ба сару сомон меоварем!?»

Танҳо шахсе ин гуна дилбаставу ноором метавонад бошад, ки кори худро аз таҳти дилу ҷон дӯст дорад. Тилло Ҷӯраев дар интихоби касб саҳв накардааст — ӯро набзи шадиди сохтмон писанд мебошад. Ва дар он маънии рӯзгори худро дармеёбад.

Ю. КЛЕЦКИН,
инженери шӯъбаи истеҳсолию техникии ПМК-и рақами 35

# ЗАХИРАҲОИ АФЗУН ГАРДОНДАНИ ҲОСИЛНОКИИ МЕҲНАТ ДАР САНОАТИ ТОҶИКИСТОН

*А. НАҶМИДДИНОВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Дар тезонидани тараққиёти иқтисодию социалии мамлакат, таъмини интенсификация ва пурсамар гардондани истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон, беҳтар намудани истифодаи захираҳои меҳнатӣ, ба талаботи аввалини ҳаёти инсон табдил додани меҳнат ҳосилнокии меҳнат аҳамияти махсусан калон дорад. Аз ин рӯ, вазифаи афзун намудани ҳосилнокии меҳнат ҳамеша дар маркази диққати КПСС ва Давлати Советӣ буд ва мебошад. «Ҳосилнокии меҳнат,— навишта буд В. И. Ленин,— дар ниҳояти кор, барои ғалабаи сохти нави ҷамъиятӣ шарти аз ҳама муҳимтар ва аз ҳама асоситар мебошад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 29, саҳ. 456). Ӯ афзун гардондани ҳосилнокии меҳнатро яке аз муҳимтарин шартҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ мешуморид, ки бе он ба коммунизм гузаштан имконнопазир аст.

Проблемаи афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ҳозир аҳамияти махсус пайдо карда, имконияти таъмини он низ бештар гардидааст. Ин бо истифодаи афзалиятҳои социализм, пурзӯр гардидани мақсади социалии тараққиёти ҷамъият, тезонидани прогресси илму техника, ба вуҷуд овардани потенциали муқтадири истеҳсолию техникӣ дар СССР алоқаманд аст. Партияи Коммунистӣ ба иҷрои ҳарчи зудтари вазифаи қатъиян афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ва дар ин асос аз ҷиҳати ин нишондиҳанда ба дараҷаи баландтарини ҷаҳон баромадани мамлакат диққати махсус медиҳад. Дар Программаи КПСС гуфта мешавад: «**Ҳосилнокии меҳнатро** дар асоси тезонидани прогресси илму техника, ба куллӣ дигаргун сохтани техника ва технология, сафарбар намудани ҳамаи омилҳои техникӣ, ташкилӣ, иқтисодӣ ва социалӣ **зиёд кардан** лозим аст...»

Бояд қайд кард, ки дараҷаи ҳозираи тараққиёти социалию иқтисодии давлатамон ба андозаи калон ба туфайли афзудани ҳосилнокии меҳнат таъмин шудааст. Аз ҳисоби ин дар саноати СССР дар панҷсолаи ҳаштум 73 фоиз, дар панҷсолаи нӯҳум 84 фоиз, дар панҷсолаи даҳум 75 фоиз ва дар панҷсолаи ёздаҳум бештар аз 85 фоизи тамоми афзоиши маҳсулот ба даст оварда шудааст.

К. Маркс навишта буд: «Афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат маҳз аз он иборат аст, ки ҳиссаи меҳнати ҷорӣ кам мешавад, ҳиссаи меҳнати муҷассам меафзояд, вале тавре меафзояд, ки маҷмӯи умумии меҳнат, ки аз мол иборат аст, кам мешавад, аз ин рӯ, миқдори меҳнати ҷорӣ назар ба афзоиши миқдори меҳнати муҷассам бештар кам мешавад» (Маркс К., Энгельс Ф. Асарҳо, ҷилди 25, қисми 1, саҳ. 286). Ин камшавии ҳиссаи меҳнати ҷорӣ дар сарфи умумии меҳнат дар шароити истеҳсолоти миқёсан калон ба сарфаи меҳнати шумораи зиёди коркунон мусоидат мекунад. Чунончи, дар саноати Тоҷикистон сол-

ҳои 1981—1985 ба ҳисоби ҳар коркун 5,7 фоиз зиёд кардани коркард имкон дод, ки меҳнати зиёда аз 12 ҳазор кас сарфа карда шавад.

Ҳар сол дар республика корхона, цеху участкаҳои нав ба истифода дода, иқтидорҳои нав ба кор андохта мешаванд, корхонаю иқтидорҳои амалкунанда васеъ ва модернизация карда, дараҷаи бо техника таъмин будани онҳо баланд бардошта мешавад. Дар баробари ин солҳои охир дар хоҷагии халқи ҳам мамлакат ва ҳам республика пастшавии суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат мушоҳида мегардад. Дар СССР ба ҳисоби миёна афзоиши ҳарсолаи ҳосилнокии меҳнат дар саноат дар панҷсолаи нӯҳум ба 6 фоиз, дар панҷсолаи даҳум ба 3,2 фоиз, дар солҳои 1981—1985 ба 3,2 фоиз баробар буд. Дар саноати республика ба ҳисоби миёна суръати ҳарсолаи афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар панҷсолаи даҳум назар ба панҷсолаи нӯҳум ду баробар, дар солҳои 1981—1984 назар ба панҷсолаи даҳум 2,2 баробар пасттар буд. Ин монеаи ҷиддиест дар сари роҳи тараққиёти социалию иқтисодӣ. Чунон ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, барои тараққӣ додани иқтисодиёт ва ба роҳи интенсификация гузаронидани хоҷагии халқ суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнатро хеле тезонидан зарур аст.

Шарти бағоят муҳими афзоиши ҳосилнокии меҳнат тезонидани прогресси илму техника, баланд бардоштани дараҷаи механиконӣ ва автоматонии меҳнат, кам кардани ҳиссаи меҳнати дастӣ мебошад. В. И. Ленин роли прогресси илму техникаро дар сарфаи меҳнати ҷорӣ қайд карда, навишта буд, ки «ҳар қадар ки техника баландтар тараққӣ кунад, меҳнати дастии одамӣ ҳамон қадар зиёдтар танг карда бароварда шуда, ҷои онро як қатор мошинаҳои мураккабтар мегиранд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 1, саҳ. 107).

Кам кардани меҳнати дастӣ муҳимтарин вазифаи социалӣ ва дар айни ҳол шарти асосии баланд бардоштани самараи истифодаи қувваи коргарӣ мебошад. Чунончи, дар асоси ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илму техника, алалхусус техникаи нав, такмил додани омилҳои моддии истеҳсолот дар саноати Тоҷикистон ба ҳисоби миёна дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум шартан дасти 1481 коркуни истеҳсолот холӣ карда шуд, як қисми ин коркунон барои амалиёте истифода бурда мешаванд, ки ихтисоси баландро талаб мекунад.

Таҳлили материалҳои мавҷуда нишон медиҳад, ки дар байни ҳосилнокии меҳнат ва дараҷаи механиконии он вобастагии бевосита вуҷуд дорад. Як пункт баланд бардоштани дараҷаи механиконӣ дар саноати республика ҳосилнокии меҳнатро 6,2 фоиз афзун мегардонад.

Аммо дараҷаи механиконии меҳнат дар саноати республика хеле суст баланд мешавад: дар даҳсолаи охир вазни қиёсии меҳнати механиконидашуда соле танҳо 0,32 пункт зиёд мешуд. Дар баробари ин таҷдиди васеи ҷойҳои кор, ки дар он ҷо меҳнати дастӣ истифода мешавад, ба амал меомад. Агар суръати баландшавии дараҷаи механиконӣ бетағьир монад, ин иҷрои бисьёр вазифаҳои социалию иқтисодиро душвор мегардонад. Вазифаи кам кардани меҳнати дастиро якҷоя бо проблемаи муҳайё сохтани шароит барои инкишофи ҳарҷонибаи шахсияти ҳар як аъзои ҷамъият иҷро намудан лозим меояд. Бинобар ин дар навбати аввал ҳамон ҷойҳои корро барҳам додан зарур аст, ки дар онҳо меҳнат ҷисман вазнин асту зеҳни коркунро кунд мекунад, шароити меҳнат барои саломатӣ зарарнок аст. Ин ба пурзӯр гардидани мақсади социалии прогресси илму техника мусоидат мекунад.

Шарти муҳими баланд бардоштани самараи истифодаи қувваи коргарӣ мувозинати соҳаҳои прогресси илму техника мебошад. Зимнан дар баробари самараи иқтисодӣ ба даст овардани самараи социалии тадбирҳоеро пешбинӣ кардан муҳим аст, ки ба амал бароварда мешаванд. Мақсади таъмин кардани прогресси илму техника кам

кардан ва ҳатто барҳам задани тафовути мазмуни меҳнати коргарони соҳаю участкаҳо ва корхонаҳои гуногун мебошад. Таҷриба нишон медиҳад, ки ба кам шудани ҳиссаи меҳнати дастӣ аттестация ва рационализацияи ҷои кор таъсири калон мерасонанд. Чунончи, соли 1985 дар фабрикаи ҷуроббофии Душанбе аз ҳисоби аттестацияи бештар аз 70 фоизи ҷойҳои кор ҳиссаи меҳнати дастӣ хеле кам карда, аз фонди музди кор қариб 19 ҳазор сӯм сарфа намуда, ҳосилнокии меҳнат 4,5 фоиз зиёд карда шуд.

Афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат, беҳтар намудани истифодаи захираҳои меҳнатӣ зиёд кардани маҳсули меҳнатро чӣ дар корҳои асосӣ ва чӣ дар корҳои ёрирасон дар назар дорад. Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти саноати Тоҷикистон вазифаи такмил додани идоракунии меҳнати коргарони ёрирасон ба миён омад, зеро дараҷаи механиконии меҳнати онҳо назар ба меҳнати коргарони асосӣ 2,45 баробар пасттар буда, шумораи коркунони машғули кори участкаҳои ёрирасон дар даҳ соли охир хеле афзудааст ва тамоюли афзоиши он боқӣ мемонад. Ҳозир ба ҳар 100 нафар коргарони асосӣ 80 нафар коргарони ёрирасон рост меоянд, ҳол он ки мувофиқи ҳисобу китоби мутахассисон таносуби 2 : 1 таносуби мусоид ҳисоб меёбад, яъне ба ҳар 100 нафар коргари асосӣ бояд на бештар аз 50 нафар коргари ёрирасон рост ояд. Зимнан ақибмонии бо техника таҷҳиз намудан ва ташкили меҳнат дар участкаҳои ёрирасон боиси камшавии самараи социалию иқтисодии чорабиниҳои онд ба баланд бардоштани дараҷаи механиконӣ дар истеҳсолоти асосӣ мегардад. Бинобар ин дар «Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодию социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000» таъкид шудааст: «Истифодаи меҳнати дастӣ ва меҳнати вазнини ҷисмонӣ, махсусан дар корҳои молборкунию борфурорӣ, амбор ва дигар корҳои ёрирасон муттасил кам карда шавад».

Танҳо як фоиз зиёд кардани ҳосилнокии меҳнати коргарони ёрирасон дар корхонаҳои республика ҳосилнокии меҳнатро 0,45 фоиз афзун менамояд. Барои зиёд кардани самараи кори истеҳсолоти ёрирасон механиконӣ ва тахсиси таъмир, концентрацияи хоҷагии инструменталӣ, бо техника таъмин намудани корҳои молборкунию борфурорӣ аҳамияти калон дорад. Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки ба 2 : 1 расондани таносуби шумораи коргарони асосӣ ва ёрирасон имкон медод, ки ҳосилнокии меҳнат 25 фоиз зиёд карда шавад.

Дар кори кам кардани амалиёти дастӣ паҳн намудани таҷрибаи пешқадами коллективҳои меҳнатӣ, масалан, коллективи меҳнатии заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский роли калон мебозад. Дар корхонаи мазкур дар асоси муносибати ҳамаҷониба ба ҳалли проблемаи механиконии истеҳсолот ҳиссаи коргарони машғули меҳнати дастӣ дар шумораи умумии коргарон хеле кам шуд ва ҳосилнокии меҳнат афзуд. Ба ин ҳамчунин паспортизацияи ҷои кор, программаи бо меҳнати механиконидашуда иваз кардани меҳнати дастӣ ва сари вақт ба амал баровардани он, васеъ ҷорӣ намудани автомату нимавтоматҳо, такмили ташкили меҳнат, инкишофи ташаббуси эҷодии коркунон ва истифодаи самаранокии таклифҳои рационализаторӣ ва ихтироот, пуртаъсир гардондани мусобиқаи социалистӣ мусоидат карданд.

Самти дигари муҳими зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат дар саноати Тоҷикистон фаъол гардондани омилҳои ташкилӣ ва социалию иқтисодии он мебошад. Чунон ки маълумотҳои статистикӣ нишон медиҳанд, дар солҳои 1970—1984 дар саноати СССР ва РСС Тоҷикистон афзоиши тақрибан баробари бо фонд таъмин будани меҳнат таъмин шуд (мувофиқан 2,4 ва 2,5 баробар), вале суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар саноати республика назар ба саноати мамлакат 1,3 баробар камтар буд.

Дар кори афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ба нормадорорӣ роли муҳим мебозад. Чунон ки материалҳои баҳисобгирии статистикӣ нишон медиҳанд, дар баъзе корхонаҳо аксари нормаҳои амалкунандаи коркард аз ҷиҳати техникӣ асоснок ҳисоб карда шаванд ҳам, дараҷаи иҷрояшон аз он шаҳодат медиҳад, ки онҳо кӯҳна шудаанд ва онҳоро тағьир додан лозим аст. Чунончи, дар заводи таҷрибавии қубурҳои ба фишор тобовар ва маснуоти оҳану бетони Душанбе 73,7 фоизи нормаҳои коркард аз ҷиҳати техникӣ асоснок мебошанд, зимнан 86,2 фоизи коргарон ин нормаҳоро 150 фоиз ва аз он ҳам зиёдтар иҷро мекунанд, нормаҳоро иҷро кардани коргарони завод ба ҳисоби миёна 171,7 фоизро ташкил медиҳад. Дар заводи чӯбу тахтаи Душанбеи тресты «Тоҷиксельстройматериалы» ҳамаи нормаҳо аз ҷиҳати техникӣ асоснок ҳисоб мешаванд, вале онҳо низ ба ҳисоби миёна 72,3 фоиз зиёд иҷро мегарданд. Ислоҳи ин аҳвол ба такмили таносуби байни афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва самараи истеҳсолот мусоидат хоҳад кард.

Яке аз муҳимтарин омилҳои социалию иқтисодӣ дараҷаи ихтисоси коргарон мебошад. Ф. Энгельс зарурати муттасил баланд бардоштани дараҷаи касбу ихтисоси меҳнаткашонро қайд карда, навишта буд: «...барои тараққӣ додани истеҳсолоти саноатӣ ва хоҷагии қишлоқ танҳо як худи воситаҳои ёрирасони механикӣ ва химиявӣ кифоя нест. Мувофиқан қобилияти одамони ба ҳаракатдарорандаи ин воситаҳоро низ инкишоф додан лозим аст» (Маркс К., Энгельс Ф. Асарҳо, ч. 4, саҳ. 335).

Аз ин нуқтаи назар таносуби байни дараҷаи механиконии меҳнат, ки яке аз нишондиҳандаҳои дараҷаи тараққиёти воситаҳои истеҳсолот мебошад ва ҳиссаи коргарони соҳибихтисосу баландихтисос дар шумораи умумии онҳо роли калон мебозад. Вайрон шудани чунин таносуб дар як маврид сабаби бояду шояд истифода набурдани техника, дар мавриди дигар, сабаби боздеҳи ками маблағи барои такмили ихтисоси коркунон сарфшуда мебошад. Чи тавре ки таҳлил нишон дод, дар саноати республика дар натиҷаи як фоиз баланд шудани дараҷаи механиконии меҳнат ҳиссаи коргарони соҳибихтисос ва баландихтисос 0,89 фоиз зиёд шуд ва бо таъсири ин ду омил дараҷаи ҳосилнокии меҳнат 3,4 фоиз афзуд.

Ба амали омилҳои ташкилӣ ва социалию иқтисодӣ инкишофу такомулоти шакли бригадавии ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он таъсири ҷиддӣ мерасонад. Саноати республика аз ҷиҳати дараҷаи бо пудрати бригадавӣ фаро гирифтани коргарон назар ба саноати мамлакат якуним баробар ақиб мемонад. Бинобар ин ба шакли прогрессивии ташкили меҳнат ва додани музди он гузаронидани коллективҳои меҳнатӣ аҳамияти калон дорад. Якум, дар ин бригадаҳо омили шахсиро бо омили ҷамъиятӣ пайвастан мумкин аст. Дуюм, проблемаи беҳтар истифода бурдани вақти кор зудтар ҳал карда мешавад. Сеюм, барои баланд бардоштани савияи маданию техникии аъзоёни коллектив, инкишофи мусобиқаи социалистӣ ва иштироки меҳнаткашон дар идоракунии истеҳсолот имкониятҳои калон ба вуҷуд меоянд.

Дар саноати Тоҷикистон дар ибтидои соли 1985 аз рӯи шакли бригадавии ташкили меҳнат ва додани музди он 83,7 ҳазор кас кор мекард, ҳамагӣ 3542 бригада ташкил карда шуд, ки аз онҳо 56,6 фоизашон бригадаҳои комплексӣ ва 43,4 фоизашон бригадаҳои махсусгардондашуда мебошанд. Бригадаҳои ҳамакора дар саноати республика назар ба саноати мамлакат қариб ду баробар камтаранд. Дар баробари ин таҷрибаи бисьёр коллективҳои меҳнатӣ нишон медиҳад, ки ташкили бригадаҳои ҳамакора ба зуд афзудани самараи истеҳсолот мусоидат менамояд. Талафи вақти кор ва бекористии таҷҳизот, ки дар бригадаҳои типи кӯҳна дар ибтидо ва охири смена ба амал

меояд, хеле кам мешавад ё худ тамоман барҳам мехӯрад. Бинобар ин лозим аст, ки барои ташкили бригадаҳои ҳамакора бештар тадбирҳо андешида шаванд.

Шаклҳои коллективии ташкили меҳнат ба афзоиши ҳосилнокии меҳнат, баланд гардидани дараҷаи музди кор, мустаҳкамшавии интизом, кам шудани ҳодисаҳои ҷойивазкунии кадрҳо ва амсоли ин таъсири калон мерасонад. Ғайр аз ин, онҳо ба баланд шудани дараҷаи қаноатмандӣ аз меҳнат, ҳалли проблемаи кори «фоиданок», ва «бефоида», беҳтар гардидани муҳити психологӣ дар коллектив кӯмак мерасонанд. Чунончи, дар заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский панҷьяки коргароне, ки ба бригадаҳои бо наряди ягона коркунанда дохил нестанд, плани шахсиашонро оид ба афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат ба ҷо намеоваранд, вале коргароне, ки дар чунин бригадаҳо муттаҳид шудаанд, планҳои номбурдаро иҷро карда, коркарди онҳо назар ба коргарони боқимонда 1,6 баробар зиёдтар аст. Илова бар ин ҷорӣ кардани шаклҳои коллективии ташкили меҳнат барои мустаҳкам кардани интизом ва тартибот дар истеҳсолот аҳамияти калон дорад. Чунончи, соли 1984 дар цехи дуюми заводи «Тоҷикагрегат»-и Душанбе 70 нафар коргарон прогул карда, 195 рӯзи кори одамро талаф доданд. Баъди ҷорӣ намудани шакли бригадавии ташкили меҳнат соли 1985 ин нишондиҳандаҳо мувофиқан 2,4 ва 3,7 баробар кам шуданд.

Васеъ ба кор бурдани шаклҳои прогрессивии ташкили меҳнат ва ҳавасманд гардондан на фақат барои истеҳсолоти асосӣ, балки барои истеҳсолоти ёрирасон ҳам, ки он 1,9 баробар камтар коргаронро фаро гирифтааст, муҳим мебошад. Дар ҳамаи корхонаҳо цехҳои асосӣ ва ёрирасон бо ҳам алоқаи зич доранд ва дар сурати дар як цех ба амал омадани дигаргуниҳои муайян бояд дар цехи дигар, аз ҷумла ҳангоми ҳалли масъалаҳои такмили ташкили меҳнат низ дигаргуниҳо ба амал оянд.

Яке аз шартҳои самараноки пудрати бригадавӣ дар корхонаҳои саноатӣ муттаҳид кардани коллективҳои камшумор мебошад, зеро афзалияти он дар бригадаҳои иборат аз 10—25 нафар коргарон пурратар зоҳир мегардад. Дар коллективҳои камшумор ҳалли масъалаҳои омӯхтани касбҳои муҷовир, дар як вақт ба ҷо овардани якчанд навъи кор, баланд бардоштани савияи маданию техникии коркунон душвор аст. Зимнан дар саноати Тоҷикистон панҷьяки бригадаҳо аз панҷ нафар ё аз он ҳам кам, сеякашон аз шаш то даҳ нафар коргарон иборатанд.

Роҳи дигари афзун гардондани самараи ташкили бригадавии меҳнат тавассути коэффициенти иштироки меҳнатӣ тақсим кардани музди меҳнат ва фонди мукофот мебошад. Аммо дар корхонаҳои саноатии республика коэффициенти иштироки меҳнатӣ танҳо дар 79 фоизи бригадаҳо аз рӯи наряди ягона коркунанда истифода бурда мешавад. Бояд қайд кард, ки истифодаи он шарти муҳими фаъол гардондани омили инсонӣ мебошад.

Самти дигар ташкили бригадаҳои ҳисоби хоҷагӣ мебошад. Аммо дар корхонаҳои саноатии республика аз миқдори умумии онҳо танҳо 7,1 фоизашон дар шароити ҳисоби хоҷагӣ кор мекунанд, ки ин назар ба нишондиҳандаи миёнаи мамлакат 4 баробар пасттар аст. Ба назари мо, ба инкишоф ва такмили шакли бригадавии ташкили меҳнат ва додани музди он ба кори бригадаҳои пудратӣ ҷалб намудани коркунони инженерӣ-техникӣ, ба онҳо фаъолона кӯмак кардани ташкилотҳои ҷамъиятӣ, пуртаъсир гардондани мактабҳои омӯзиши иқтисодӣ мусоидат карда метавонад. Ташкили пудратии меҳнатро инкишоф дода, аз бригадаҳои ҳисоби хоҷагӣ ба участкаҳо, цехҳо ва корхонаҳои ҳисоби хоҷагӣ гузаштан лозим аст.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII партия қайд карда

мешавад, ки муваффақиятро ба мо бояд эҷодкории ҳақиқии омма, ҳарчи бештар истифода бурдани имконияту афзалиятҳои бузурги сохти социалистӣ таъмин намояд. Аз ин нуқтаи назар ривоҷу равнақи мусобиқа роли бағоят муҳим мебозад. Коргарони корхонаҳои социалистӣ дар мусобиқаи меҳнатӣ иштирок намуда, ташаббусу эҷодкорӣ зоҳир менамоянд, ба мубориза бахри иҷрои вазифаҳои иқтисодию социалии коллективи худ ва тамоми ҷамъият фаъолона ҳамроҳ мешаванд. Ҳозир дар бисьёр корхонаю иттиҳодияҳои саноати республика мусобиқа ба принципҳои ташкили он — ягонагии мақсадҳои мусобиқа ва плани хоҷагӣ, конкретӣ будани вазифаҳо, ошкорбаёнӣ, муқоисашавандагии натиҷаҳо, имконияти амалан такрор намудани таҷрибаи пешқадам, аз ҷиҳати моддӣ ва маънавӣ ҳавасманд кардани иштироккунандагони мусобиқа, фаъолии рӯзафзуни коркунони партиявӣ ва хоҷагӣ дар инкишофи мусобиқаи социалистӣ мувофиқ аст.

Бояд қайд кард, ки ҳарчанд мусобиқаи меҳнатии коргарони коллективҳои истеҳсолӣ зуҳуроти оммавист, бисьёр корхонаҳои саноатӣ на фақат аз ӯҳдаи иҷрои ӯҳдадориҳояшон намебароянд, балки плани давлатиро оид ба афзун намудани ҳосилнокии меҳнат ва баъзе нишондиҳандаҳои дигар низ иҷро намекунанд. Чунон ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, соли 1985 бештар аз 40 фоизи корхонаҳои шаҳри Душанбе ва ҳар сеюмин корхонаи вилояти Ленинобод планҳояшонро бо назардошти ӯҳдадориҳои шартномавии оид ба молфиристонӣ, корхонаҳои вилояти Кӯрғонтеппа супоришҳои оид ба кам кардани арзиши аслии маҳсулот ва 20 фоизи корхонаҳои республика планҳои афзун гардондани ҳосилнокии меҳнатро ба ҷо наоварданд. Бисьёр коллективҳои меҳнатӣ ба бад шудани дигар нишондиҳандаҳои сифатии фаъолияти истеҳсолию хоҷагии корхонаҳо роҳ додаанд. Ин ба андозаи калон бо муносибати рӯякӣ ба ташкили мусобиқаи социалистӣ, ғайрикифоя мутобиқ сохтани мусобиқа бо такмили механизми хоҷагӣ, суст ҷорӣ кардани шаклҳои нави мусобиқа ва амсоли инҳо алоқаманд аст. Масалан, коллективҳои иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе ва заводи трансформатори Кӯрғонтеппа плани фурӯши маҳсулотро дар нимаи аввали соли 1986 иҷро накарданд. Аз ҷумлаи омилҳое, ки ба кори корхона таъсири манфӣ расонданд, ғайри қаноатбахш ташкил карда шудани мусобиқаи социалистиро номбар мекунанд.

Захираҳои афзун намудани ҳосилнокии меҳнат дар корхонаҳои саноатии республика бисьёранд. Истифодаи онҳо аз бисьёр ҷиҳат ба тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии Тоҷикистон мусоидат хоҳад кард. Ҳозир яке аз муҳимтарин вазифаҳо ба ҳамаҷониба ошкор намудан ва пурратар истифода бурдани захираҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнат дар ҳар корхона, дар ҳар ҷои кор равона кардани ҷидду ҷаҳди коллективҳои меҳнатӣ мебошад. М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС қайд кард: «Ҳамин ки дар корхонаҳо ба ташкили беҳтари меҳнат ва ҳавасмандӣ ба он, мустаҳкам намудани интизом ва серталабӣ ҷиддан машғул мешаванд, захираҳое ошкор мегарданд, ки пеш дар гӯшаи хотир ҳам набуданд». Барои расидан ба марраҳои муайянкардаи съезди XXVII КПСС ва съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон оид ба тараққиёти саноати республика зарур аст, ки тамоми захираҳо ба истеҳсолот ҷалб карда, дараҷаи мислаш диданашудаи ҳосилнокии меҳнат ба даст оварда шавад. Маҳз ҳамин мазмуни асосии афзоиши самаранокии истеҳсолоти ҷамъиятӣ мебошад.

# ТАЪМИНИ ҲУҚУҚИИ БАЛАНД БАРДОШТАНИ СИФАТИ МАҲСУЛОТ

*С. ШАРОФОВ,*
*прокурори шаҳри Душанбе, номзади илми ҳуқуқшиносӣ*

Съезди XXVII КПСС дар қатори муҳимтарин вазифаҳои вобаста ба зиёд кардани самараи тамоми иқтисодиёти мамлакат вазифаи беҳтар гардондани сифати маҳсулотро низ ба миён гузошт. Ҳозир бе сифати баланди меҳнат тезонидани прогресси илму техника маҳол аст, яъне ягон масъалаи истеҳсолӣ ва социалиро бомуваффақият ҳал кардан мумкин нест. Ба ибораи дигар, ин масъала на фақат масъалаи иқтисодӣ, балки сиёсӣ ҳам мебошад. Бинобар ин муносибат ба ҳалли он бояд ҳамаҷониба, комплексӣ бошад ва он истифодаи самарабахши тамоми фишангҳо, шаклу усулҳои гуногуни таъсиррасониро дар бар гирад.

ҚМ КПСС ба комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагӣ, ташкилотҳои касабавӣ ва комсомолӣ, ба ҳамаи меҳнаткашон бо даъват муроҷиат намуд, ки барои комилан беҳтар намудани сифати маҳсулот то ҳадди имкон саъю кӯшиш кунанд. Ин кор бояд вазифаи ҳар коммунист, ҳар одами советӣ, ҳамаи онҳое гардад, ки меҳнати худро эҳтиром мекунанд, шаъну шарафи корхона, соҳа, Ватанамонро шаъну шарафи худ медонанд.

Барои муваффақ шудан ба беҳбудӣ бояд тамоми кор аз нав сохта шавад. Ин нукта дар Маърӯзаи сиёсии ҚМ КПСС ба съезди XXVII партия таъкид карда шудааст. «Барои истеҳсоли маснуоти сақат ва молҳои пастсифат чораҳои қатъӣ заруранд. Барои ин тамоми қувваи таъсиргузории моддӣ ва маъмуриро ба кор бурдан, аз қонунҳои мо истифода кардан лозим».

Барои дар ин кор ба амал овардани дигаргунии қатъӣ мо имкониятҳои кофӣ дорем. Потенциали илмӣ ва истеҳсолии республика меафзояд. Комитети Марказии Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ҳукумати республика солҳои охир як қатор тадбирҳои калон андешиданд, ки мақсад аз онҳо ҳамаҷониба баланд бардоштани нишондиҳандаҳои сифатии маҳсулот аст. Системаи комплексии идоракунии сифат, шаклҳои самарабахши ҳавасмандгардонии маънавӣ ва моддӣ ҷорӣ карда мешаванд. Миқдори маснуоти дорои нишондиҳандаҳои беҳтари техникӣ-иқтисодӣ, номгӯи маснуоти дорои Нишони давлатии сифат, бо вуҷуди сахт шудани талабот ҳангоми додани ин нишон, тадриҷан меафзояд.

Органҳои партиявӣ ва советӣ дар маҳалҳо диққати органҳои ҳифзи ҳуқуқро ба тадқиқи проблемаҳои баланд бардоштани сифати маҳсулот ҷалб менамоянд. Дар маҷлисҳои машваратии координационии органҳои ҳифзи ҳуқуқи назди комитети партиявии шаҳр бо иштироки роҳбарони корхонаҳо проблемаҳои баланд бардоштани сифати маҳсулот ҳамеша баррасӣ ва муҳокима гардида, сабабҳои вайронкунии интизоми давлат ва қонунҳо таҳлил намуда, барои бартараф намудани онҳо тадбирҳо андешида мешаванд.

Бо вуҷуди ин ҳанӯз ҳам ҳодисаҳои вайрон кардани интизоми давлатӣ ва қонунҳо мисли пештара хеле зиёданд. Чунончи, соли гузашта фақат дар корхонаҳои шаҳри Душанбе қариб 23 ҷазои иқтисодӣ ба кор бурда шуд, ки дар натиҷаи он аз ҳисоботҳо дар бораи иҷрои планҳо 770 ҳазор сӯм ғайриқонунӣ дониста, 70 ҳазор сӯмина фоида ба бюҷети давлатӣ гузаронида шуд. Соли ҷорӣ фурӯши чанд миқдор маҳсулоти заводҳои «Тоҷиккабель» ва яхдон, иттиҳодияи «Тоҷикавторемонт» манъ карда шуд. Комбинати абрешими Душанбе ба комбинати абрешими Ленинобод барои фиристодани маҳсулоти пастсифат 115 ҳазор сӯм ҷарима дод.

Органҳои прокуратура ҳамроҳи дигар органҳои ҳифзи ҳуқуқ ва назоратӣ ба муқобили истеҳсоли маҳсулоти пастсифат ҳаррӯза мубориза мебаранд. Масалан, аз рӯи натиҷаи тафтишҳо, ба тариқи назорати умумӣ дар комбинати гӯшти Душанбе, заводи конструкцияҳои оҳану бетони № 1, комбинати абрешим, фабрикаи пойафзоли № 1, заводи заргарӣ, иттиҳодияи истеҳсолии матоъҳои пахтагин ва як қатор корхонаҳои дигар соли 1985 бисьёр ҳодисаҳои истеҳсоли молҳои бадсифат ошкор карда шуда, ба 115 нафар шахсони масъул ҷазои моддӣ ва маъмурӣ дода шуд.

Баъзе роҳбарони хоҷагиҳо ба ҷиддӣ будани масъалаи вайрон кардани интизоми давлатӣ ва оқибатҳое, ки аз он сар зада метавонанд, дуруст баҳо намедиҳанд. Прокуратура усули огоҳкуниро ба сифати воситаи пешгирӣ намудани вайронкунии интизом ба кор мебарад. Соли гузашта ба маъмурияти зиёда аз сӣ истеҳсолот огоҳинома фиристода шуд.

Чунон ки таҷрибаи назорати прокурорӣ нишон медиҳад, фақат дар сурати ҷорӣ намудани назорати мунтазам ва ҷиддӣ ба натиҷаи хуб ноил шудан мумкин аст. Бинобар ин прокуратураҳо аз амалияи тафтиши назоратӣ бештар истифода мебаранд. Моҳи феврали соли 1986 прокуратураи шаҳр бо иштироки мутахассисон ин гуна тафтишро дар комбинати гӯшти Душанбе гузаронд. Ин тафтиш ба чунин хулоса оварда расонд, ки маъмурияти комбинат бисьёр сабабҳои вайронкунии қонунҳо ва суст шудани интизоми давлатиро, ки қаблан ошкор карда шуда буданд, бартараф накардааст. Паст шудани як қатор нишондиҳандаҳои вобаста ба сифати маҳсулот қайд карда шуд. Зарар аз браккорӣ зиёд шудааст. Ба корхона ба маблағи 4 491 сӯм ҷазои иқтисодӣ дода шуд. Дар ин бора ба комитети партиявии шаҳр ахборнома, ба Комитети агросаноатии республика пешниҳод навишта шуд.

Барои мубориза бурдан ба муқобили истеҳсоли маҳсулоти бадсифат худи коркунони прокуратура бояд кордону ӯҳдабаро бошанд. Бо ин мақсад барои прокурорҳо ва муфаттишон машғулиятҳои махсус гузаронида мешаванд, таҷрибаи назорати прокурорӣ ба иҷрои қонунҳо дар бораи муборизаи зидди вайронкунии интизоми давлатӣ ва дар судҳо дида баромадани корҳои ҷиноятӣ ва граждании категорияи мазкур мунтазам ҷамъбаст карда мешавад. Натиҷаҳои ин гуна ҷамъбасткуниҳо барои рафъи сабабҳо ва шароитҳое, ки боиси вайронкунии интизом мегарданд, истифода бурда мешаванд.

Вале, бо вуҷуди тамоми кӯшишҳои органҳои назоратӣ ва ҳифзи ҳуқуқ, ҳаҷми браккориҳо дар корхонаҳои бисьёр вазоратҳои саноатӣ, хусусан дар корхонаҳои саноати хӯрокворӣ, сабук, гӯшту шир, сохтмони граждани ва саноатӣ аз ҳад зиёд аст. Масалан, соли гузашта фақат ду объекти сохтмон дар шаҳри Душанбе бо баҳои «аъло» қабул карда шуда, аз се ду қисми тамоми объектҳо бо баҳои «қаноатбахш» супурда шуданд.

Дар фаъолияти органҳои прокуратура системае ташаккул ёфтааст, ки ба кори комиссияи давлатӣ оид ба қабули объектҳои тайёр таъсири мусбат мерасонад. Одатан, дар қабули объектҳои тайёр

ҳамроҳи комиссияи давлатӣ коркунони прокуратура ҳам иштирок мекунанд. Дар натиҷа аксаран ба кори аз будаш зиёд нишон додани сифати объектҳо роҳ дода намешавад, пеши роҳи браккорӣ гирифта шуда, шахсони ба браккорӣ роҳдода ба ҷавобгарӣ кашида мешаванд. Чунончи, бо пешниҳоди прокурор барои роҳ додан ба браккорӣ дар комбинати хонасозии Душанбе директори он Р. Иброҳимов аз вазифааш озод карда шуд.

Риояи ҳатмии қонунҳои социалистӣ ва интизоми давлатӣ, иҷрои аниқи қарорҳои партия ва ҳукумат, ҳамаи ҳуҷҷатҳои нормативие, ки фаъолияти хоҷагиро танзим менамоянд, шарти муҳими баланд бардоштани сифати маҳсулот мебошанд. Аксар вақт ба паст шудани сифати маҳсулот риоя накардани интизоми технологӣ, истифодаи таҷҳизоти вайрон ва фарсуда, лоиҳаҳои норасо, беназмӣ дар кори корхона сабаб мешавад. Вале баъзе роҳбарони хоҷагӣ ба сифати пасти ашьёи хом нуқсонҳои планкашӣ, системаи нишондиҳандаҳои иқтисодӣ, нормативҳо ва ғайраро баҳона карданӣ мешаванд. Ин гуна баҳонаҷӯӣ бидуни дур сохтани худ аз масъулият чизи дигаре нест. Ба чунин рафторҳо чораи қатъӣ дида мешавад.

Ба брак роҳ надодан ба фаъолияти шахсони мансабдори конкретӣ, ки вазифаашон назорат ба сифат ва комплектӣ будани маҳсулот аст, пеш аз ҳама ба хизмати назорати техникӣ вобаста аст, вале имконияти он бояду шояд истифода бурда намешавад. Корхона, (иттиҳодия) метавонад фақат маҳсулотеро ба фурӯш диҳад, ки онро шӯъбаи назорати техникӣ (ОТК) қабул карда бошад ё онро коркуноне истеҳсол карда бошанд, ки дар шароити худназораткунӣ меҳнат мекунанд. Дар ҳар ҳодисаи истеҳсоли маҳсулоти брак, ки аз тарафи органҳои прокуратура баррасӣ гардидааст, коркунони ОТК сифати маҳсулотро тафтиш намуда, тамғаи худро гузоштаанд. Вале баъзан миқдори бисьёри маснуоту молҳои аз тафтиши ОТК гузаштаро инспекцияи давлатии оид ба сифат ва истеъмолкунандагон брак мекунанд. Чунончи, фабрикаи пойафзоли № 1 Душанбе моҳи январи соли 1985 ба базаи савдои яклухти дар Ленинобод будаи «Тоҷиктекстильторг» 6 390 ҷуфт пойафзол фиристод, ки 1 550 ҷуфти он пастсифат буд. Маблағи зарари он 17 203 сӯмро ташкил кард. Брак будани маҳсулот аён буд, вале ба ин нигоҳ накарда, шӯъбаи назорати техникии корхона онро қабул намуд ва маҳсулот ба ташкилоти савдо фиристода шуд. Прокуратура ба шахсони мансабдори фабрика даъво пешниҳод кард.

Сабабҳое, ки ба кори шӯъбаи назорати техникӣ таъсир мерасонанд, гуногунанд. Аввало, хеле муҳим аст, ки дар ин соҳаи масъулиятнок одамони соҳибихтисос кор кунанд. Дуюм, шӯъбаҳои назорати техникӣ бояд бо асбобҳои хуби ҳозиразамони санҷишу назораг ва диагностикӣ таъмин карда шаванд. Шитобкорӣ дар фаъолияти воҳидҳои истеҳсолӣ ба кори шӯъбаҳои назорати техникӣ таъсири бад мерасонад. Дар ин гуна ҳолатҳо назоратчиён маҷбур мешаванд, ки дар як смена назар ба норма чанд баробар зиёд маҳсулотро муоина кунанд. Азбаски онҳо барои тафтиши сифатнок вақт надоранд, фақат бо муоинаи интихобии маҳсулот маҳдуд мешаванд.

Бисьёр вақт бо мақсади иҷро намудани план роҳбарони корхонаҳо ба сардорони шӯъбаҳои назорати техникӣ амр мекунанд, ки ҳангоми қабули маҳсулот тартиботи муқарраршударо сарфи назар кунанд. Дар ин гуна ҳолатҳо ба коркунони шӯъбаи назорати техникӣ лозим аст, ки мувофиқи дастуруламали мавҷуда ба органҳои болоӣ ё ба саринспекцияи оид ба сифати маҳсулоти вазоратҳо ё идораҳои дахлдор муроҷиат намоянд, вале онҳо аз ин ҳуқуқи худ кам истифода мебаранд. Сабаби ин тобеияти идоравӣ ё худро аз ҷанҷол бо роҳбарони корхонаҳо эмин доштан мебошад. Ана аз ин сабаб гузаштан ба назорати ғайри тобеияти идоравӣ ҳатман лозим аст.

Системаи ҳавасмандгардонии коркунони корхонаҳо (иттиҳодияҳо) ва шӯъбаҳои назорати техникӣ воситаи муҳими идоракунии сифати маҳсулот мебошад. Аз ҷумла, дар қоидаҳои асосии мукофотдиҳӣ пешбинӣ шудааст, ки коркунони назорати техникӣ фақат барои риояи стандартҳо ва шартҳои техникӣ, ба амал баровардани тадбирҳои беҳтар гардондани сифати маснуот, пешгирӣ кардани брак ва роҳ надодан ба вайронкунии технологияи аз ҷиҳати моддӣ ҳавасманд гардонида шаванд. Ба тасаввури мо, иҷрои супоришҳои сменавӣ — шабонарӯзии қабули маҳсулоти тайёрро низ ба ҳисоб гирифтан, барои онҳое, ки дар ҷойҳои кор назорати доимии пешгирикунӣ мебаранд, маҳсулотро аз коргарон бо пешниҳоди аввал қабул мекунанд, зиёд кардани мукофотпулӣ ба мақсад мувофиқ аст.

Дар мубориза ба муқобили брак бухгалтерия ва умури ҳуқуқӣ барин воҳидҳои истеҳсолӣ роли муҳим мебозад. Сарбухгалтер фаъолияти молиявӣ-хоҷагиро ҷамъбаст карда, бояд ба нишондиҳандаҳои истеҳсолӣ чи гуна таъсир расонидани бракро таҳлил, барои бартараф намудани камбудиҳо таклифҳо пешниҳод кунад. Яке аз вазифаҳои хизмати ҳуқуқӣ бо ёрии воситаҳои ҳуқуқӣ баланд бардоштани сифати маҳсулот мебошад. Мушовирҳои ҳуқуқӣ бояд дар муайян кардан ва ба амал баровардани тадбирҳое, ки барои пешгирӣ кардани истеҳсоли маҳсулоти брак нигаронида шудаанд, фаъолона иштирок намоянд. Вале аз имкониятҳои ин соҳа бояду шояд истифода бурда намешавад. Аксар вақт мушовирҳои ҳуқуқӣ бо таҳлилу ҷамъбасти шикоятҳо ва даъвоҳо дар бораи сифати бади маҳсулот машғул шуда, барои такмили назорат ба иҷрои интизоми давлатӣ ва ба ҷавобгарӣ кашидани гунаҳгорон таклифҳои конкретӣ пешниҳод намекунанд, яъне муносибаташонро бо роҳбарони корхонаҳо бад кардан намехоҳанд. Бинобар ин барои баланд бардоштани роли хизмати ҳуқуқӣ мувофиқи мақсад мебуд, ки он ба ихтиёри Вазорати адлия гузаронида шавад.

Яке аз сабабҳои истеҳсоли маҳсулоти бадсифат истифодаи ашьёи хоми пастсифат ва маснуоти комплекткунанда мебошад. Дар асоси қонунҳои мавҷуда дар сурати фиристода шудани ашьёи хом ё маҳсулоти нимтайёре, ки ба стандарти давлатӣ ва шартҳои техникӣ ё намунаҳои қабулшуда мувофиқат намекунад, истеъмолкунанда бояд аз қабул ва пардохтани пули он даст кашад. Барои сифати бади маҳсулот сифати бади ашьёи хом баҳона шуда наметавонад ва ин шахсони вазифадорро аз ҷавобгарӣ халос намекунад.

Баъзан ҳамин тавр ҳам мешавад, ки роҳбарони корхонаҳо гӯё ба манфиати истеҳсолот ба шӯъбаи назорати техникӣ мефармоянд, ки ашьёи хоми бадсифатро қабул кунад, ки ин дар натиҷа боиси истеҳсоли маҳсулоти пастсифат ва ҳатто маҳсулоти брак мегардад. Сардорони шӯъбаҳои назорати техникӣ ва коркунони хизмати ҳуқуқӣ вазифадоранд, ки ба органҳои территориявии Стандарти давлатӣ ё ба прокуратураи маҳалли молфиристанда дар бораи фактҳои такроран ё ба ҳаҷми калон фиристода шудани ашьёи хом, масолеҳ ва маснуоти комплекткунандаи бадсифат хабар диҳанд. Вале дар амал бошад, умури ҳуқуқӣ ба ин тартибот риоя намекунад. Зиёда аз ин, онҳо аз воситаҳои ҳуқуқӣ — ҷазоҳои иқтисодӣ дар бораи ситонидани ҷарима аз молфиристандагон истифода намебаранд.

Солҳои охир як қатор ҳуҷҷатҳои қонунгузорӣ ва қарорҳо қабул карда шудаанд, ки ба назорат ва тафтиши сифати маҳсулот, мувофиқати он бо стандартҳо, намунаҳои техникӣ мусоидат мекунанд. Муҳимтарини онҳо қарори Комитети Марказии КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои ба куллӣ беҳтар намудани сифати маҳсулот» мебошад. Дар он пешбинӣ шудааст, ки дар ҳамаи иттиҳодияю корхонаҳо ба сифати маснуоти комплекткунанда, масолеҳ ва маҳсулоти нимтайёр назорат ҷорӣ ва ин вазифа ба зим-

маи шўъбаи назорати техникӣ вогузор карда шавад. Ин тадбир ба шарте самараи хуб мебахшад, ки агар кори худи шўъбаи назорати техникӣ ба талаботи рўз мувофиқ гардонда шавад.

Дар ҳуҷҷати мазкур гуфта мешавад, ки қарор дода шудааст органи махсуси назорати ғайри тобеи идоравӣ — органи қабулкунии давлатӣ таъсис карда, он ба Комитети давлатии СССР оид ба стандартҳо тобеъ кунонида шавад. Органҳои Стандарти давлатии республика бояд фаъолияташро вусъат дода, онро мувофиқи талаботи замони ҳозира аз нав созанд. Соли гузашта фақат дар чанд маврид нисбат ба базаи нефти Управленияи «Тоҷикнефтесбыт» ҷазоҳои иқтисодӣ татбиқ карда шуда буд. Ҳол он ки дар ин муассиса дар тўли як сол зиёда аз сӣ ҳодисаи фурўхтани бензини ғайристандартӣ ба миқдори сесад ҳазор литр қайд гардидааст.

Органҳои Стандарти давлатӣ бояду шояд принципнокӣ зоҳир намекунанд, материалҳоро ба прокуратура намефиристанд, ҳол он ки барои ин ҳама асосҳо мавҷуданд. Материалҳоро нодуруст ва нокис тартиб медиҳанд, ки ин аксар вақт боиси рад карда шудани кушодани делои ҷиноятӣ ва надодани товони зарари моддӣ мегардад ва ҷиноятлкорон аз ҷавобгарӣ халос мешаванд.

Органҳои прокуратура, Комитети назорати халқӣ, Арбитражи давлатӣ, Банки давлатӣ, УМС, Вазорати савдои республика дар бораи барварда шудани маҳсулоти бадсифат дар ихтиёри худ маълумоти кофӣ доранд, вале аз сабаби бо кори ин органҳо суст мутобиқат доштани фаъолияти назорати давлатӣ вай аз материалҳои мазкур истифода намебарад.

Органҳои прокуратура факти истеҳсоли маҳсулоти бадсифатро ошкор намуда, дар бораи ба ҷавобгарӣ кашидани шахсони конкретӣ ҷиддан масъала мегузоранд ва чораҳои таъсирбахш меандешанд.

Нормаҳои ҳуқуқии мубориза ба муқобили истеҳсоли маҳсулоти брак равшану возеҳ муайян карда шудаанд, вале чизи муҳим дар ин ҷо — ба онҳо бечунучаро риоя кардани шахсоне мебошад, ки ба истеҳсоли маҳсулот бевосита саркор доранд. Фактҳо ба он шаҳодат медиҳанд, ки ҳоло барои истеҳсоли маҳсулоти брак фақат ба шахсони вазифадори звеноҳои поёнӣ ва коргарони қаторӣ ҷазо дода мешавад. Ва бояд гуфт, ки фақат бо кушодани делои ҷиноятӣ ва ба ҷавобгарӣ кашидани ҳамаи айбдорон вазъиятро ислоҳ кардан мумкин нест. Ба ин кор бояд коллективҳои меҳнатӣ васеъ ҷалб карда, дар ҳаққи браккорон чораҳои ҷиддии таъсиррасонии ҷамъиятӣ дида шаванд: судҳои рафиқонаро истифода кардан мумкин аст, маъмуриятҳои корхонаҳо материалҳоро доир ба фактҳои бракбарорӣ барои дида баромадан ба онҳо пешниҳод карда метавонанд, ҳамчунин маҷлисҳои умумии воҳидҳои истеҳсолӣ, маҷлисҳои комитетҳои касабавӣ, шўроҳои шарафи коргарӣ, мураббиён ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятиро ба ин кор ҷалб кардан равост.

Ба ҳам пайвастани таъсиррасонии назорати прокурорӣ, комитетҳои назорати халқӣ, коллективҳои меҳнатӣ, ҷазоҳои иқтисодӣ, ки органҳои Стандарти давлатӣ муайян мекунанд, ҷавобгарии молӣ, ки Арбитражи давлатӣ ба кор мебарад, имконият медиҳад, ки самаранокии кори беҳтар намудани сифати маҳсулот зиёд карда шавад.

# ТЕХНИКА ВА ТАҶҲИЗОТИ НАВРО САМАРАНОК ИСТИФОДА БОЯД КАРД

*Н. ҚАРТАШОВ,*
*раиси Комитети назорати халқии РСС Тоҷикистон*

Съезди XXVII партияи мо. халқи советиро бо программаи аниқу равшани куллан аз нав сохтани тамоми соҳаҳои ҳаёти мамлакат мусаллаҳ гардонд. Вазифа ба миён гузошта шудааст, ки тамоюлоти номатлуб дар тараққии иқтисодиёт дигаргун сохта, ба вай бештар динамизм бахшида, суръати тараққиёти истеҳсолот дар асоси тезонидани прогресси илму техника, бо техникаи нав таъмин ва реконструкция кардани хоҷагии халқ, ба таври интенсивӣ истифода бурдани потенциали мавҷуда тезонида шавад. Пешбинӣ шудааст, ки механизми хоҷагӣ тағьир дода, системаи зудбадалу самараноки идоракунӣ барпо карда шавад, то ки дар ҳама ҷо ташкили хуби меҳнат таъмин намуда, захираю имкониятҳо барои ба даст овардани натиҷаҳои баланди ниҳоӣ пурратар истифода бурда шаванд.

Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС, ки диққатро ба масъалаҳои аввалиндараҷаи азнавсозӣ ва натиҷаҳои аввалини он нигаронида, плани панҷсолаи дувуздаҳумро маъқул донист ва вазифаҳои ташкилотҳои партиявиро дар бобати иҷрои он муайян кард, дар татбиқи стратегияи иқтисодии партия, ки онро съезди XXVII КПСС кор карда баромад, давраи муҳим мебошад. Суботкорона, ташаббускорона, ғайратмандона, бо ҳисси масъулиятшиносии олӣ амал кардан, қайд намуд дар Пленум Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв, ана он чизе, ки имрӯз аз ҳар кас ва аз ҳама талаб карда мешавад.

Вақтҳои охир, алалхусус баъди Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС, маҷлиси машваратии июнии (соли 1985) КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезонидани прогресси илму техника, дар республикаи мо барои тараққии иқтисодиёт, такмили идоракунии хоҷагии халқ бисьёр корҳо ба ҷо оварда мешаванд. Барои беҳтар кардани ташкили истеҳсолот, мустаҳкам намудани интизому тартибот, серталаб шудан нисбат ба кадрҳо, пойдор гардондани принципҳои адолати социалӣ тадбирҳо андешида мешаванд.

Вале мехостем на аз хусуси муваффақиятҳо, балки дар бораи фактҳои бесарусомонӣ, ки ба пешравии бомуваффақияти мо монеъ мешаванд, сухан ронем. Бисьёр роҳбарони хоҷагиҳо корашонро дар асоси талаботи партия суст аз нав месозанд, баъзан ба ҳалли масъалаҳои реконструкцияи истеҳсолот ва ҷорӣ намудани техникаи наву технологияи прогрессивӣ, беҳтар намудани истифодаи иқтидорҳо, мошину таҷҳизоти мавҷуда бо камоли масъулиятшиносӣ муносибат намекунанд.

Масалан, истифодаи биноҳои аз конструкцияҳои сабуки металлӣ васлшаванда (модульҳо)-ро мегирем, ки асосан барои зиёд кардани истеҳсоли молҳои истеъмоли халқ, аз ҷумла озуқаворӣ, таъин гардидаанд. Дар панҷсолаи гузашта республикаи мо 74 комплекти ҷу-

нин модульҳоро гирифт. Ва дар он ҷое, ки роҳбарони соҳаҳо ва корхонаҳо дар бораи сохтану ба кор андохтани онҳо ғамхорӣ намуданд, аз иқтидорҳои иловагии истеҳсолӣ аллакай маҳсулот мегиранд. Масалан, фабрикаи трикотажи Ӯротеппа аз таҷҳизоти ду модули соли 1985 шинондашуда бештар аз 4 миллион сӯмина мол истеҳсол намуд. Фабрикаи ҷуроббофии Душанбе дар совхози «Ленинград»-и райони Ленин як модуль шинонида, дар ин ҷо цехи ҷуроббофӣ кушод ва худи ҳамин сол цехи мазкур 3 миллион ҷуфт ҷуроб хоҳад баровард.

Зимнан аз 74 комплекти модульҳо 40-тоашро нав сохта истодаанд, 9-тои дигараш бошад, дар анборҳо хобидааст, ки дар натиҷаи ин кори ба истифода додани иқтидорҳои нави оид ба истеҳсоли матоъҳои нобофта, маснуоти дӯзандагӣ, ширавории миллӣ ва дигар маҳсулот халал ёфт.

Дар бисёр мавридҳо мӯҳлати сохтмони биноҳои васлшаванда назар ба мӯҳлати нормативӣ 3—4 баробар зиёд аст, ки ин худи идеяи истифодаи модульҳоро барои таъҷилан ҳал намудани масъалаи зиёд намудани иқтидорҳои истеҳсолӣ бадном мекунад. Масалан, Вазорати адои хизмати маишии аҳолии РСС Тоҷикистон солҳои 1983—1985 панҷ модуль гирифт. Ба кор андохтани яке аз модульҳои соли 1983 гирифташуда ва барои цехи оинасозии иттиҳодияи «Тоҷикбыткабель» таъингардида танҳо дар охири ҳамин сол пешбинӣ шудааст. Ба сохтмони модули дуюм, ки барои ташкили цехи металлкоркунӣ таъин шуда, пудратчии асосӣ «Қӯрғонтеппастройбыт» мебошад, алҳол шурӯъ карда нашудааст. Дар хусуси модульҳои боқимонда бошад, пас роҳбарони Вазорати номбурда ҳатто дар бораи тартиб додани ҳуҷҷатҳои лоиҳавию сметавии сохтану ба истифода додани онҳо чандон ғамхорӣ зоҳир намекунанд. Чунончи, модуле, ки бо мақсади кушодани цехи мебельсозӣ дар посёлкаи Октябри вилояти Қӯрғонтеппа харида шуда буд, то ҳол комплектонида нашудааст. Конструкцияҳои васлшавандаи модуле, ки ба иттиҳодияи истеҳсолии хизмати маишии Исфара оварда буданд, дар ҳудуди яке аз фермаҳои колхози ба номи Киров паҳну парешон хобидаанду роҳбарияти иттиҳодия тасаввуроте ҳам надорад, ки вай дар куҷо ва кай шинонида мешавад.

Вазорати саноати маҳаллии РСС Тоҷикистон то ҳол модули ҳанӯз соли 1983 барои фабрикаи чарчинвории чармии Душанбе харидаашро ба кор наандохтааст. «Тоҷиккоопстрой» модульро дар заводи консерваи Ашт хеле суст сохта истодааст. Вазорати сохтмони РСС Тоҷикистон дар шаҳри Қӯрғонтеппа аз конструкцияҳои металлӣ сохтани бозори пӯшидаро солҳои тӯлонӣ кашол медиҳад. Фактҳои мувофиқи таъинот истифода набурдани модульҳо ҷой доранд: дар фабрикаи тамокуи Душанбе ва заводи консерваи Чиптӯра модульхо ба сифати анбори ашьёи хом ва маҳсулоти тайёр, дар иттиҳодияи тамокую ферментационии Панҷакент бошад, ба сифати зали спортӣ истифода бурда мешаванд.

Дар бисёр корхонаҳо техникаю таҷҳизот ғайриқаноатбахш истифода бурда мешавад. Заводи чинивории Турсунзода плани истеҳсоли маснуоти чиниро аз ҷиҳати хелҳо мунтазам иҷро намекунад, иқтидорҳои истеҳсолӣ бошанд, фақат нисфӣ истифода бурда мешаванд. Бо вуҷуди зарурати такмил додани процессҳои технологӣ ва модернизацияи истеҳсолот бисёр мошину таҷҳизоти импортӣ ба сабаби бепарвоии роҳбарони корхона «нолозим» шуда мондаанд: ду хатти автоматии импортии соли 1984 шинонидашуда ба кор андохта нашудааст, агрегати барои тайёр намудану хушконидани маснуот, ки соли гузашта харида шуда буд, ба қисмҳо ҷудо карда шудааст. Ба маснуот дастӣ сир медавонанд, чунки шаш нимавтомати барои ин амалиёт таъингардида низ ба кор дароварда нашудааст. Ба си-

фати маҳсулоти нимтайёр бевосита дар участкаҳои истеҳсолӣ назорат бурда намешавад: панҷьяки асбобҳои назорату ченкунӣ вайрон аст. Ҳамаи ин боиси истеҳсоли маҳсулоти пастсифат ва сақат мегардад.

Роҳбарони як қатор ташкилотҳои Вазорати нақлиёт ва хоҷагии роҳи республика корашонро дар асоси талаботи ҳозира суст аз нав месозанд. Дар ташкилотҳои мазкур мошину механизмҳо ғайриқаноатбахш, асосан дар як смена истифода бурда мешаванд. Дар ду соли охир коэффициенти истифодаи экскаваторҳо, скреперу бульдозерҳо ба ҳисоби миёна аз 50 фоиз зиёд нест. Дар понздаҳ ташкилот дар рӯзи тафтиш бештар аз 190 мошини роҳсозӣ ва автомобиль кор намекарданд. Ҳодисаҳои ба қисмҳо ҷудо карда партофтани техника ҳанӯз бисьёранд. Чунончи, дар управлениям роҳсозии № 3 Қӯрғонтеппа аз автопогрузчик таҷҳизоти корӣ ва қисмҳои ҷудогонаи двигательро кушода гирифтаанд, дар участкаи истифодаи роҳҳои № 12 районн Орҷоникидзеобод мошини роҳшиббакуниро ба қисмҳо ҷудо карда мондаанд. Дар ин участка якуним сол боз автокран, бульдозер, экскаватор бе ҳаракат мехобанд. Табиист, ки ин ба иҷрои плани корҳои пудрати асосӣ таъсири манфӣ мерасонад.

Роҳбарони бисьёр корхонаю ташкилотҳо на фақат техникаи навро сари вақт ба кор намеандозанду самаранок истифода намебаранд, балки таҷҳизоти шинонданашударо ба рӯйхати баҳисобгирии ҳар сол гузаронидашаванда дохил намекунад. Масалан, дар системаи Вазорати сохтмони республика дар ҷузъҳои трестҳои «Промстрой», «Тоҷикстройиндустрия», «Қӯрғонтеппастрой» ба чунин вайронкунии баҳисобгирии давлатӣ роҳ медиҳанд. Дар заводи ЖБК — 1 тресги «Тоҷикстройиндустрия» ҳангоми тафтиш 21 адад таҷҳизот ва 8 қуттӣ детали барои ташкилотҳои бинокории Хоруғу Қайроққум таъингардида дар рӯи ҳавлии завод мехобиданд. Дар ҳуҷҷатҳои ҳисоботии маъмурияти муттаҳидаи корхонаҳои сохташавандаи Вазорати масолеҳи бинокории РСС Тоҷикистон 53 адад таҷҳизоти шинонданашуда ба маблағи 111 ҳазор сӯм нишон дода нашудааст.

Чунин фактҳо дар системаи Комитети давлатии агросаноатии РСС Тоҷикистон низ ҷой доранд. Аз ҷумла, ҳангоми барӯйхатгирӣ дар иттиҳодияҳои пахтатозакунии Хуҷанду Қӯрғонтеппа миқдори зиёди таҷҳизот ба рӯйхат дохил карда нашудааст, дар ҳуҷҷатҳои ҳисоботии маъмурияти муттаҳидаи корхонаҳои сохташавандаи собиқ Вазорати гӯшту шири республика бошад, маснуоти кабелӣ ва 951 адад таҷҳизот ба маблағи умумии бештар аз як миллион сӯм қайд карда нашудаанд. Чунин аҳволро дар заводи нуриҳои азотии Вахш, управлениями махсусгардондашудаи дар Душанбе будаи тресги «Союзпроммонтаж», заводи «Ленинободсельмаш» ва баъзе дигар корхонаҳои тобеи иттифоқӣ мушоҳида кардан мумкин аст.

Дар съезди XXVII партия зарурати ба кор андохтани тамоми захираҳоямон таъкид карда шуд. «Аз истифодаи захираҳое сар кардан дурусттар аст, ки,— қайд кард дар Маърӯзаи сиёсӣ М. С. Горбачёв,— харочоти калон талаб намекунанд, вале зуд самараи калон мебахшанд. Омилҳои ташкилию иқтисодӣ ва социалию психологӣ, беҳтар истифода бурдани иқтидори истеҳсолӣ, зиёд кардани таъсири ҳавасмандӣ ба меҳнат, мустаҳкам намудани муташаккилӣ ва интизом, бартараф намудани бепарвоӣ ва бесарусомонӣ аз ҷумлаи ин захираҳоянд. Чунин захираҳо ҳастанд ва агар аз онҳо бо майлу хоҳиш, оқилона ва саришта корона истифода барем, фоидаи калон мебахшанд». Вале фактҳои дар боло зикрьёфта шаҳодат медиҳанд, ки на ҳама роҳбарон чунин манфиатдорӣ зоҳир менамоянд. Дар ин бобат, албатта, гуноҳи ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, назоратчиёни корхонаҳо низ ҳаст. Онҳо дар кори бартараф намудани камбудиҳои мавҷуда бояду шояд суботкорӣ зоҳир намекунанд.

Дар колхозу совхозҳо низ мисолҳои бесарусомонӣ бисьёранд. Масалан, дар совхози «Съезди XXIV партия»-и райони Ильич таҷҳизоти комплекси нави механиконидашудаи шири молӣ фақат дар давоми ним сол пурра истифода бурда шуд. Ҳозир дар ин ҷо танҳо яхдон ва нисфи механизмҳои порутозакунанда кор мекунанд. Аз афташ, роҳбарони агропроми вилоятӣ ва РАПО бо чунин аҳвол муросо кардаанд. Дар совхозҳои райони Ӯротеппа хоҷагии электрӣ бад истифода бурда мешавад. Чунончи, дар совхози «Роҳи Ленин» вақтҳои охир бо энергияи электр таъмин будани ҳар як коргар 6 фоиз, дар совхози «Дилшод» бошад, 20 фоиз кам шудааст. Дар совхози «Шаҳристон» дараҷаи механиконии кори ба чорво додани хӯрок ва аз пору тоза кардани биноҳои чорводорӣ паст шудааст. Зимнан, станцияҳои электрии дизелии сохташуда кор намекунанд, зиёда аз ин, биноu станцияи электрии совхози «Шаҳристон» ба сифати анбори масолеҳи бинокорӣ истифода бурда мешавад. Дар райони Орҷоникидзеобод барои бо энергияи иловагии электр таъмин намудани фермаи шири молӣ ҳанӯз соли 1983 ду хатти электргузаронӣ сохта шуда буд, вале то ҳол онҳо самарае набахшида истодаанд.

Съезди XXVII партия ба куллан беҳтар гардондани кори илми соҳавӣ диққати махсус дод. Қайд карда шуд, ки ташкилотҳои соҳавии тадқиқоти илмӣ ва лоиҳакашию конструкторӣ бояд саҳмашонро дар прогресси илму техника: ба вуҷуд овардани хелҳои нави техникаи пурмаҳсул, технологияҳои прогрессивӣ ва масолеҳ, баланд бардоштани сифати маҳсулот афзун гардонанд. Мутаассифона, баъзе роҳбарони чунин ташкилотҳо корашонро дар асоси талаботи партия суст аз нав месозанд. Масалан, директори генералии иттиҳодияи илмию техникии «Восход»-и Вазорати саноати маҳаллии республика В. Хлебников ва ҷонишини ӯ оид ба кори илмӣ Б. Умаров дар сухан тарафдори азнавсозӣ мебошанд, вале дар амал иттиҳодияи илмию истеҳсолие, ки фақат бюрои лоиҳакашию конструкторӣ ва технологии он 239 коркун дорад, бо усули кӯҳна кор мекунад ва ба баланд гардидани дараҷаи техникии истеҳсолот дар соҳа таъсири назаррас намерасонад.

Дар байни тавсияҳои илмии тадқиқотӣ, конструкторӣ, технологӣ бисьёр тавсияҳое ҳастанд, ки сари вақт татбиқ карда намешаванд. Аз миқдори умумии тавсияҳои дар се соли охир пешниҳодшуда аз се ду ҳиссаашон умуман ҷорӣ карда нашудаанд. Дар заводи механикии Орҷоникидзеобод, иттиҳодияҳои «Мебельместпром» ва «Лаззат» тавсияҳои оид ба механиконии процессҳои меҳнатталаб, ки ҳанӯз солҳои 1979—1980 пешниҳод шуда буданд, ҷорӣ карда нашудаанд. Заводи таҷрибавии иттиҳодияи илмию истеҳсолии «Восход» соли гузашта барои иттиҳодияи ҳунарҳои халқии «Гулдаст» асбобе сохт, вале азбаски он номукаммал буд, барои ислоҳи камбудиҳояш баргардонда шуд. Заводи рангу лаки Душанбе дастгоҳеро, ки иттиҳодияи илмию истеҳсолӣ ихтироъ ва тайёр карда буд, ба сабаби камбудӣ доштанаш баргардонд. Дар иттиҳодияи «Лаззат» ба ҳамин сабаб як сол боз транспортёр истифода бурда намешавад. Лабораторияи физикию химиявии иттиҳодия дар панҷсолаи гузашта се кори тадқиқоти илмиро ба ҷо овард, ки натиҷаҳои дутои он дар истеҳсолот ҷорӣ карда нашуд. Ҳол он ки барои онҳо 65 ҳазор сӯм харҷ карда шудааст.

Далелҳои овардашуда бори дигар шаҳодат медиҳанд, ки дар ҳама ҷо диққатро ба масъалаҳои азнавсозии иқтисодиёт, ҷорӣ намудани техника ва технологияи нав пурзӯр карда, истифодаи потенциали истеҳсолиро куллан беҳтар гардондан зарур аст. Зимнан, на дар сухан, балки дар амал. Дар ин бора дар съезди XXVII КПСС ва Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС равшану возеҳ гуфта шуд.

# ШОИР, ГРАЖДАНИН, КОММУНИСТ

**Мирзо Турсунзода имсол бояд 75-мин зодрӯзашро қайд мекард. Дареғо, нӯҳ сол аст, ки ӯ дар байни мо нест. Вале ӯ бо мост, дар қалби мо ва ашъораш боқист. Нерӯи сафарбаркунандагии қавлу амали Турсунзода ҳамеша мусоиди тақозои замон буд. Ӯ тамоми истеъдоду шароран шавқи гражданию коммунистии худро ба муборизаи бахри идеали олии инсоният — бахри коммунизм бахшид.**

Дар адабиёти ҳар як халқ фарзонае ҳаст, ки номаш шӯҳрати ҷовидонӣ дорад. Шоири халқии Тоҷикистон Мирзо Турсунзода дар таърихи адабиёти советии тоҷик соҳиби чунин мавқеи фозила мебошад. Шоир ва нотиқ, лирики нуктасанҷ ва файласуф, мунаққид ва публицист, кашшофи истеъдодҳо ва ҳақаму довари сахтгиру дилсӯз, мубориза сулҳу амният ва ходими давлатию ҷамъиятӣ — Турсунзода қариб таърихи нимасраи адабиёти советии тоҷикро дарбар намудааст. Ӯ баъди устодон Садриддин Айнӣ ва Абулқосим Лоҳутӣ дар тараққиёти адабиёти тоҷик саҳми арзанда гузоштааст. Ӯ бо унвонҳои фахрии Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, Лауреати мукофотҳои Ленинӣ ва Давлатӣ, академики АФ Тоҷикистон тақдир карда шудааст.

«Адабиёти мо,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи Сиёсӣ ба съезди XXVII КПСС,— тавлиди ҷаҳони навро таҷассум намуда, дар баробари ин дар ташаккули он фаъолона иштирок карда, одами ин ҷаҳон — ватандӯсти Ватани худ, интернационалисти ҳақиқиро ба камол расонд. Вай бо ҳамин мақому роли худро дар кори умумихалқӣ дуруст интихоб кард. Вале ин меъёре низ мебошад, ки халқ ва партия ба воситаи ин ба кори нависанда, рассом баҳо медиҳанд ва худи адабиёту санъати советӣ ҳам ба вазифаҳои худ аз ҳамин меъёр назар мекунанд».

М. Турсунзода дар заминаи пурнеъмати беҳтарин анъанаҳои адабиёти ҳазорсолаи тоҷик — форс ва принципҳои эҷодиёти даҳонии халқ содиқ монда, тамоми мазмуну маънои эҷодиёташро ба муосири мо бахшидааст. Инъикоси ҳақиқати воқей, меҳнати буньёдкорона ва муборизаи халқҳо бароиояндаи нек ҳамеша сарчашмаи асосии илҳоми истеъдоди ӯ буданд. Мӯҳлати умри на чандон мадиди ба ӯ бахшоишшударо Турсунзода он чунин пурсамар истифода карда тавонист, ки дар айни зиндагиаш дар сафи классикони адабиёти советӣ мақомат гирифт.

Доир ба қувваи сухани буррою гузарои М. Турсунзода Юрий Суровцев навиштааст: «...Мирзо охир, зотан, «овози Осиёи советӣ» буд, бе ӯ на назми мо, на съездҳою пленумҳои нависандагон, на дучорриҳои байналхалқиро, ки дар он ходимони маданияти прогрессивии Шарқ ва тамоми ҷаҳон паҳлу ба паҳлу бо нависандагони мамлакати мо барои сулҳ, гуманизм, бар зидди ҷанг, мустамликадорӣ ва империализм баромадҳо менамуданд, тасаввур кардан мумкин нест».

Доираи васеи амалиёт, миқёси доманадори ғояю мавзӯъҳо ва фарогирии масъалаҳои азими ҳодисаҳои ҷаҳонӣ дар лирика — албатта, мансуби фақат маҳорату санъатварӣ нест, ба ҳамми он боз дилу рӯҳи бузургу сахӣ доштан зарур аст. Барномаи сиёсию эстетикии М. Турсунзодаи коммунист, вакили съездҳои XXIV ва XXV КПСС дар нутқи ӯ аз минбари съезди VI нависандагони СССР амиқ ва пурмаънӣ садо дод: «Санъаткор, агар ӯ санъаткори ҳақиқӣ бошад, аз пайкори иҷтимоии замони худ ҷудо нест, аз муборизаи ҷамъиятӣ бахри тасди-

ки ҳар чизи зиндае, ки даврон офаридааст, баҳри идеалҳои гуманистӣ ҷудо нест». Ин эътиқоди Турсунзода шоирона мӯҷаз ва эъҷоз дар сатрҳои зайл нақш бастааст:

**Ошьён гар мегузорӣ, дар дили инсон гузор,**
**Аз раҳи меҳру вафову аҳди бепоён гузор,**
**Нест чунки ҳеҷ чизе аз дили инсон баланд,**
**Ошьёни меҳри худ дар мағз-мағзи ҷон гузор.**

Идеяҳои озодию истиқлолияти шахси меҳнатпарвар, инсони мубориза бунёдкор, ки асоси эстетикии ғазалу сурудҳои Турсунзода ва қиссаю достонҳои ӯро ташкил медиҳанд, дар айни замон ҳақиқати шиддатноку пурҷӯшу хурӯши даврони моро ба муҳоварою муҳокима мегиранд. «Вале ҳақиқат,— мегӯяд М. С. Горбачёв,— мафҳуми умумӣ нест, вай конкрет аст. Ҳақиқат дар корнамоиҳои халқ ва зиддиятҳои тараққиёти ҷамъият, дар қаҳрамонӣ ва корубори ҳаррӯза, дар ғалабаю нокомиҳо, яъне дар худи ҳаёт, дар соҳаҳои гуногуни он, дар драматизм ва шаҳомати он зуҳур меёбад».

М. Турсунзода ҳанӯз дар ибтидои солҳои 30 чун тундбод ба ҳаёту адабиёт ворид шуда, дар очерку ҳикояҳояш, шеъру мақолаҳои публицистиаш воқеияти мураккаби он замон, ҳақиқати гуворою ногуворро дар рӯҳи он солҳо, мувофиқи ҳолату кайфияти оммаи халқи тоҷик, ки аз санҷишҳои сахти задухӯрдҳои гражданӣ гузашта ба эраи нав қадам гузоштааст, самимона инъикос кардааст.

Ӯ дар ҳар марҳалаи эҷодиаш ба кадом мавзӯе, ки рӯ овардааст, робитаи ҳартарафаи инсонро бо атрофу акноф, таъсири судбахши ҷамъияти социалистиро ба тақдири фарди ҷудогона бо камоли завқ дар қайди таҳрир овардааст. Дар даҳсолаи аввали фаъолияти эҷодии Турсунзода мавзӯъҳои ватандӯстӣ, меҳнат ва озодии занон хеле фаровон таҳлилу тадқиқ меёфтанд, ки ин дар манзумаҳои «Манзараҳои Ленинобод», «Оҳанрабо», «Суруди ҷавонӣ», «Халқи далер», «Ҷаманистон», «Водии Ҳисор», «Мо ба Хоруғ омадем» ва дигарҳо возеҳ ба назар мерасад. Аз тарафи дигар, шоир аз тасвири воқеаҳои муҳимми байналхалқӣ ба канор намонда, дар очерку шеърҳояш ба онҳо ҳамсадоӣ кардааст. Дар шеъри «Ба духтари «Астурия» фитнаю маккориҳои фурӯмоягони фашизм ва балвогарони Франко, ки дар солҳои 1936—37 ба халқи Испания ва демократия ҳуҷум меоварданд, фош ва маҳкум гардидааст. Дар шеъри «Аз оташ ҳазар кун» ба самурайҳои таҷовузкори Япония, ки дар райони кӯли Хасан (1938) ва дарьёи Халхын-Гол (1939) ҳарбу зарб мебурданд, нафрат хонда шуда, хонанда ба ҳушьёрӣ даъват карда мешавад. Нависанда дар очерки «Кулфатзадагон» ба рӯйдодҳои муборизони озодии мамолики Афғонистону Ҳиндустон бо ситамгаронашон ҳамдардӣ изҳор намудааст. Мухаммаси «Мамлакати тиллоӣ» (1939) хусусияти ҷомеӣ дошта, эътимоди ӯро дар кори бемайлон шикастьёбии сиёсии душманони демократияю социализм ва Ватани Советӣ ҷамъбаст менамоянд.

Турсунзода чун фарзанди вафодори асру замон, ҳар рӯз ва ҳар соат навсозиҳои бузурги таърихиро интизор буд ва кӯшиш мекард, ки ҳамчун иштирокчии бевоситаи онҳо ба ташаббускориҳои умумихалқӣ ҳиссагузорӣ кунад. Маҳз аз ҳамин аст чунин санади ҳасби ҳоли шоир, ки ӯ тамоми иншооти солҳои 30 — каналковию роҳсозиҳоро ба мисли роҳи Душанбе — Хоруғ, Душанбе — Панҷакент, Душанбе — Ғарм, каналҳои Калони Фарғона ва Ҳисор, ки бо ҳамкорию ҷамъдастии (ҳашари) намояндагони халқҳои тоҷику ӯзбек ва дигарон сохта шудаанд, якҷоя бо бинокорон ва рафиқони ҳамқаламаш — М. Миршакар, М. Раҳимӣ, А. Деҳотӣ ба сифати мухбир, муҳаррири газета, лектор ва ҳатто коргар саросар гузаштааст. Сонитар, Турсунзода таърихи эҷодии асарҳои пешазҷангиашро ба хотир оварда гуфт: «Агар ман моҳияти ва-

зифадории гражданиамро бо тамоми ҷисму ҷон ҳис намекардам, бисьёр шеърҳоямро навишта наметавонистам».

Дар рӯзҳои мудҳиши Ҷанги Бузурги Ватанӣ, ки гирдоби оташи фашизми Германия ба сари Ватану халқи советӣ мусибатҳои зиёде овард, Турсунзода айнан ҳамин тавр содиқона дар роҳи ғалаба бар душмани айёр хизмат кард. Ӯ бо ҳамаи санъаткорони советӣ чун як қувваи мӯҳташам дар қатори муборизони Ватани муқаддас мавқеъ гирифта, ба душман зарбаҳои ҷонкоҳ мезад. Нависандагони тоҷик қудрати сухани публицистӣ ва сатрҳои шарорабори ашъори лирикӣ-драмавӣ ва достонҳояшонро ба аслиҳаи бурро табдил дода, ба сари хасми ғаддор оташи нафрат мерехтанд. Дар зимн қаҳрамонию худфидоии сарбозони фронту меҳнаткашони ақибгоҳро месутуданд. Шоири ҷанговари тоҷик Ҳабиб Юсуфӣ ҳиссу фикри ватанпарваронро ба тариқи зайл ифода намуд:

**Вақти он аст, эй қалам! Буррандатар гардӣ зи теғ!**
**Вақти он аст, эй сухан! Ғуррандатар гардӣ зи барқ!**
**То ба душман ҳамла орам, решааш буррӣ зи бех,**
**То расӣ, манҳус — анчарро кунӣ бешоху барг!**

«Хайр, модари азиз!», «Ризои модар», «Ба ҷанг!» ва якчанд дигар шеърҳои Турсунзода дар ҳафтаи аввали ҷанг бо ин сатрҳо ҷӯр шуда, муҳаббати бепоёни фарзандиро нисбат ба Модар — Ватан иброз менамуданд. Дар «Хотираи капитан», «Ҳаргиз», «Баҳодури тоҷик», «Қаҳрамони интиқомгир», «Ҳамшираҳо» тавассути омехтагии публицистикаи лирикию эпикӣ корнамоӣ, ҷалолати рӯҳу орзӯҳои ҷанговарони советӣ бо шӯру ҳаяҷон тасвир ёфта, дар айни замон ба одамони советӣ «илми адоват» меомӯханд.

Достони Турсунзода «Писари Ватан» чун яке аз беҳтарин осори назми эпикии тоҷики солҳои ҷанг боқӣ мемонад. Дар он манфиатҳои ягонаи халқу Ватан, шахсию умумиҷамъиятӣ, ҳамдастии ақибгоҳу фронт ва дӯстии халқҳо ба маркази диққат меистад. Шираю шаҳди асар — ватанпарварии советист, ки мардумро ба як оилаи бародарӣ муттаҳид намудааст ва ба одамони қавирӯҳ бахшида шудааст. Ин характерҳои муқтадир — Қодир — паҳлавон, Микола командир, партизанка Марина, ки дар ақибгоҳи душман хунарнамоӣ мекунад, мебошанд. Қаҳрамондухтари тоҷик Саодат аз оташи долу зарб дур бошад ҳам, дар ақибгоҳ барои тезонидани ғалаба меҳнати ҷонӣ мекунад. Ҷанг ва фалокатҳои он эҳсосоти амиқи инсонӣ ва ишқу муҳаббатро аз дилу рӯҳи Саодату Қодир рабуда наметавонад.

Ҷаззобии шахсияти Қодир дар андешамандии ӯст нисбат ба ҳаёту марг, нисбат ба мақоми одам дар ҳарбу зарб. Шоир дар симои Қодир беҳтарин сифатҳои ҷанговарони тоҷикро дар фронтҳои ҷанги Ватанӣ таҷассум кардааст. Ҳатто дар ҳолати нобиноиаш Қодир устувории рӯҳӣ ва матонатро аз даст намедиҳад.

Дар даврай баъди ҷанги Ватанӣ М. Турсунзода аз ғалабаи оламшумули халқи советӣ бар фашизм рӯҳбаланд гардида, тамоми қудрати истеъдодашро ба фатҳи қуллаҳои нав ба нав мепардозад.

Гуногунии жанрҳои адабӣ ва мавзӯъҳои муҳим кунун гувоҳи микьёсу масоҳати фарох ва амиқии диди бадеию эстетикии шоир мегарданд. Мавзӯи дӯстӣ ва меҳнат — ниҳоди осори солҳои аввали баъдиҷангии ӯ қарор мегиранд. Мавзӯи дӯстии халқҳо, ки то ҳанӯз фазилати эҷодиёти ӯ буданд, акнун садои пуртавоне пайдо карданд. Достони «Арӯс аз Москва» (1945), шеърҳои «Укоб» (1946), «Пиёлаи мо» (1949), «Қонуни бародарӣ» ва «Лимӯ» (1950), «Ду соҳил» (1952) ва ғайра, ки қонунияти бародарию дӯстии халқҳоро месароянд, бо хусусиятҳои ситоиши инсондӯстӣ ва сӯи кулли инсонияти пешқадам рӯ овардаанд.



Мавзӯи меҳнати бунёдкоронаи даврай осоишта дар назми тоҷи-

ки ин солҳо, чун дар тамоми адабиёти советӣ, ба муносибати баргаштани ҷанговарони муҳорибаи Бузурги Ватанӣ ба истеҳсолот — ба фабрикаю заводҳо ва колхозу совхозҳо боз ҳам вусъат меёбад. М. Турсунзода дар шеърҳои «Салламно!», «Ба депутат», «Аз Бадахшон то Кремль», «Саҳаргоҳон», «Шаби котиби райком», «Дар бораи одаме, ки гоҳ ҳазлро мебардорад, гоҳ намебардорад», «Муҳоҷир» аввал шуда, меҳнати фидокоронаю эҷодкоронаи халқи тоҷикро ба диққати шарҳ мегирад. Махсусан дар достони «Роҳи нури офтоб» меҳнат ҳамчун қувваи навсозанда ва риштаи ягонагии ғоявӣ-сиёсӣ таҳти роҳбарии бародари калон — халқи рус барҷаста таҷассум гардидааст.

Дар соли 1947 дар ҳаёти М. Турсунзода ду воқеаи муҳими таърихӣ ба вуқӯъ пайваст: ӯ ба депутатии Совети Олии СССР интихоб мешавад ва дар сафи ҳайати вакилони советӣ ба Ҳиндустон, ба Конференцияи якуми мамлакатҳои Осиё рахти сафар мебандад. Аз ҳамон вақт мавзӯи Шарқи бедоршаванда моҳияти асосии эҷодиёти ӯ шуда мемонад. «Қиссаи Ҳиндустон» самараи дар Ҳиндустон як моҳ истодани Турсунзода мебошад. Ин асар гӯё рахнае буд ба оламi нави назм, ки ба муаллифи он шӯҳрат овард. Барои қисми якуми «Қиссаи Ҳиндустон» Турсунзода соҳиби унвони фахрии Лауреати мукофоти Давлатӣ гардид. Нависандаи маъруфи рус Леонид Леонов дар он рӯзҳо гуфт: «Ҳангоми гаштаю баргашта мутолиа кардани шеърҳои ҳиндустонии М. Турсунзода, ки дар онҳо хислатҳои назми реалистонаи советӣ, назми пур аз идеяҳои бузурги сиёсӣ, пур аз шиддати эҳсосот ва ҳаяҷони рӯҳӣ, назми муборизи фаъоли роҳи сулҳу саодати одамони оддӣ хеле хуб ҷамъ омадааст, мо дар бораи халқе, ки чунин санъаткорони сухан ва чунин адабиётро офаридааст, бо миннатдорӣ фикр мекунем».

Дар силсилаи «Қиссаи Ҳиндустон» воқеаҳое тасвир ёфтаанд, ки бо болоравии ҳаракати зиддиимпериалистӣ вобаста аст. Ба Турсунзода насиб шуд, ки муборизаи халқи ҳиндро барои озодиаш дар марҳалаи пуршиддаташ бо чашмони худ бинад. Шоир мустамликадорони Англияю Америкаро, ки халқи ҳиндро дар банду басти урфу одатҳои кӯҳна нигоҳ медоранд, фош карда, системаи зулму ситами мустамликавиро гунаҳкори асосии ҳамаи мусибати сарзамини Ҳиндустон ва ақибмонии сохти ҷамъиятии он медонад. Санъаткор аз шеър ба шеър характерҳои нави психологӣ офарида, паҳлуҳои гуногуни манзараи таназзули «даррандагони сафеди» Ғарбро ба ҳадаф мегирад.

Бар хилофи мустамликадорон, меҳмонони мамлакати Советӣ бо рафтори бетамаи худ аз тарафи ҳиндуҳо таваҷҷӯҳ ва эҳтиром мебинанд. Муносибатҳои дӯстию ҳамдардӣ ба аҳволи ҳиндии оддӣ, боварӣ ба натиҷаҳои муборизаи онон ғояи асарро барои ҳар хонанда писанд мегардонад. Шоир дар адовати сахти халқи ҳинд нисбат ба ситамгаронаш ва дар қувваҷамъкунии ӯ дар майдони талошу пайкори қатъиаш бахри озодӣ ва истиқлолият асосҳои реалиро дида, ононро дар роҳи мубориза рӯҳбаланд менамояд:

**...Фурсати он аст, ки ин «меҳмон»,**
**Тарк кунад кишвари Ҳиндустон...**

Даъватҳои ҷанговарона саросари ин силсиларо фаро гирифтаанд. Маҳорати ба воқеаҳои хурди ҳаётӣ шиддати драмавӣ бахшидан аксар ба шеърҳои хориҷии В. Маяковский, А. Прокофьев, Н. Тихонов хос аст. Турсунзода тавассути усулҳои драмавию публицистӣ комьёбии махсусе ба даст овардааст. Дар шеърҳои «Тара-Чандри», «Ба ёди кас», «Дар орзӯи ошьён», «Кулоҳи профессор Ахвледиани» андешаҳои файласуфонаи шоир ҷамъбаст ёфтаанд. Комьёбии ин гуна ашъорро аз вусъати зеҳнии шахсияти суханвар ва болоғати идеявӣ-маънавии ҷаҳонбинии ӯ донистан мешояд. Фақат худогоҳии граждании қодир аст, ки эҳсосу таассуроти шахсиро то ба дараҷаҳои муҷассамаи иҷтимоӣ

баланд бардорад. Ба ҳамин тариқ, «Қиссаи Ҳиндустон» на танҳо дар бораи халқҳои ҳинду араб, эрон ва дигар мамлакатҳои Шарқи хориҷӣ, балки барои онон тасниф шудааст.

Сулҳу осоиштагӣ, меҳнату саодат, ки дар эҷодиёти солҳои сиюми Турсунзода чун даъвати шоирона садо медоданд, акнун маъною мазмуни ҳаёту фаъолияти ин шоиру мубориз ва арбоби намоёни ҳаракати ҷамъиятии ҷаҳон мегарданд. Мавзӯи Шарқи хориҷӣ ва даъвати аз ғуломии фақирулҳақирӣ ба амалиёти активона гузаштан дар шеъри «Ду дастрӯмол», силсилаи шеърҳои «Ман аз Шарқи озод» ва достони драмавии «Садои Осиё» инкишоф меёбад. «Садои Осиё» — асарест барҷастаю комил, ки бо шарораи шавқ иншо шудааст. Дар он рӯзҳое, ки мустамликадорони Англия, Франция ва Исроил ба муқобили халқи Миср таҷовуз сар карданд, достони «Садои Осиё» чун садои дили қитъаи Осиё, овози виҷдони халқҳо ғулғула афканд.

**Осиё гӯяд сухан, овози онро бишнавед!**
**Мавҷи дарьё, ғурриши баҳри дамонро бишнавед!**

**Осиё бедор шуд, бедор, тарки хоб кард,**
**Ростиву дӯстиро оқибат дарьёб кард...**

Аз ибтидои достон, аз сатрҳои аввали он образи Осиёи бедоршавандаро ба образи «ғурриши баҳри дамон» ва амвоҷи ҳамлаовару пурталотуми вай шабоҳат додан бедарак нест. Халқҳои Осиёю Африка ва Америкаи Лотинӣ дар ҷараёни ягонагии задухӯрдҳо занҷиру завлонаҳои мустамликадориро гусиста, пора-пора карда истодаанд. Турсунзода аҳамияти бузурги ин гардиши муҳимми таърихи ҳозиразамонро кушода, ногузирии шикасти сиёсати ғуломдории империалистиро бо боварии комил пешгӯӣ намудааст:

**...Нест аммо қуввае ки азмро орад завол,**
**Рӯҳи озодипарастонро намояд поймол.**

**Баҳри озодӣ садои Осиё омад ба гӯш,**
**Хуни халқи Осиё омад ба ҷӯш,**
**Омад ба ҷӯш!**

Мавзӯи хориҷӣ дар эҷодиёти баъдиҷангии М. Турсунзода мавзӯи марказӣ бошад ҳам, вай шавқи ӯро нисбат ба мавзӯи республикаи ҷонҷон ва ҳаёти халқи азиз суст накардааст. Доир ба ҳаёти дохили мамлакат достони «Ҳасани аробакаш» мавқеи махсус дорад. Барои ин асар ва достони «Садои Осиё» Турсунзода дар соли 1960 бо номи фахрии Лауреати мукофоти Ленинӣ мушарраф гардид. Ин мукофот — шаҳодати баҳои баланди эҷодиёти ҷасуронаи Турсунзода аст, ки он моломоли ғояҳои партиявӣ, граждани ва инсонпарварӣ мебошад.

«Ҳасани аробакаш» — солномаи манзумест оид ба роҳҳои таърихии ҳаёти халқи тоҷик, ки онро дар аробаи шалақи лиққонак сар карда буд, оид ба орзӯҳои амалигардидааш ваояндаи дурахшони ӯст.

Ба Турсунзода муяссар шудааст, ки тавассути образи батракбачае, ки бар зидди иродаи феодал исьён бардошта, озодӣ ба даст овардааст, возеҳ нишон диҳад: чи тавр муносибатҳои нави ҷамъиятӣ, идеяи социализм, завқи ба халқ хизмат кардан ба Ҳасанҳо ёрӣ мерасонанд, ки рӯҳияи мулки хусусичигиро тарк намуда, бо пешқадамони истеҳсолот дар як саф истанд. Тозагии услуб қабл аз ҳама дар забони соддаи халқӣ, ки характер, вазъияту кайфиятро байният мекушояд, дар оҳанги гуфтугӯи оддӣ, диалогу монологҳои гарму ҷӯшон, дар ҳикматҳои халқӣ, зарбулмасал ва зарофату базлагӯиҳо иброз ёфтааст. Тарзу тариқи кушоиши оламии ботинии қаҳрамон бо достонҳои А. Лоҳутӣ «Ватани Шодӣ», А. Твардовский «Мамлакати Муравия» ва М. Миршакар «Қишлоқи тиллоӣ» ҳамдастӣ кардани «Ҳасани аробакаш»-ро собит менамояд.

Руҷӯи лирикӣ ва андешаҳои фалсафии шоир доир ба ташаккули шахсият, «алоқаи замону наслҳо» ва меросбарии ҷавонон ба Турсунзода имконият додаанд, ки ӯ на фақат як марҳалаи муайяни таърихи гузаштаи халқи тоҷикро инъикос намояд, балки таърихро бо ҳозирзамон пайвандад.

Ду достони дигари Турсунзода «Чароғи абадӣ» ва «Ҷони ширин» асарҳоеанд, ки асоси идеявии онҳоро ҳусни симои маънавии муосири мо, одами советӣ, ки тамоман худро ба шиддати корҳои давлатию ҷамъиятӣ, мубориза и сулҳу адолат ва тантанаи ақлу хирад бахшидааст, ташкил додаанд. Дар ин ҷо шоир ба ҳақиқат ва меъёри маънавии абадии он, ки аз наҷобат, адои қарзу суннат, виҷдони пок иборат аст, муроҷиат карда, ин ҳамаро бо нури идеали коммунистӣ ва ғояҳои иҷтимоӣ мунаввар месозад.

Шоири шоеъ Турсунзода, ки дар ҳақиқат, бо «Ҳар нафас, ҳар қатра хун, ҳар тори мӯяш Коммунист» буд, дар давоми тамоми ҳаёти эҷодиаш завқ дошт, ки образи шукӯҳманди В. И. Ленин — ин «одами руси ҳақиқӣ» (Горький), хирадманд ва табиатан оддӣ, ки нисбат ба душман бераҳму ба муздурон мушфиқ, марде ки «аз нон ҳам оддитар ва аз хатти роҳи оҳан ҳам росту мустақимтар» (Маяковский)-ро дар асари лирикӣ-эпикие таҷассум созад.

Дар «Ленинннома»-и Турсунзода ду асари ӯ, манзумаи «Роҳи мақбара» ва достони «Аз Ганг то Кремль», ба назари мо, ҷолиби диққатанд. Фикри фалсафии шоир: ҳамқадами Ленин будан — ҳамоно таълимоти Ленинро эҷодкорона вусъат додан ва сулҳу демократияро дар тамоми олам пойдор кардан мебошад. Ин фикру эътиқоди зериматнии асар тавассути зарби нутқ, оҳанги қатъии муаллиф, бо эҳсосу шиддати баланди фикр ба риштаи назм кашида шудааст:

**Он ки хобидаст дар ин пешгоҳи мақбара,**
**Бо ҳама рӯи ҷаҳон пайваст роҳи мақбара.**

**Одамон оянд бо ин роҳ аз наздику дур.**
**Бо раҳи панҷоҳсола, бо раҳи ҷарьёни нур.**

**Одамон оянд бо Ленину пас гарданд боз**
**Ҳамраҳи Ленин ба сӯи мамлакатҳо сарфароз.**

**То ниҳам бар остони мақбара пеш аз сафар,**
**То кунам пеш аз сафар аз пеши Ленин як гузар.**

Такопӯи ҷиддӣ, идроки нерӯи нуфузи ленинизм ва идеяҳои ленинӣ ба тараққии ҳаёти байналхалқӣ Турсунзодаро ба маншаъи ҳаракати миллӣ-озодихоҳии халқҳои Шарқ меорад. Даъват ба амалиёти фаъолонаю табаддулоти революционӣ дар достони «Аз Ганг то Кремль» ошкоро садо медиҳад. Оҳанги ботамкини ривоят дар боби охирини достон «Мулоқот бо Ленин» ба оромии сӯҳбатдории доҳӣ ва қудрати мантиқи нотиқиаш — мураккабтарин масъалаҳои ҷаҳониро хирадмандона оддӣ ва возеҳ фаҳмондан — вобаста аст:

**«...Мо тарафдори иттиҳодастем,**
**Иттиҳоди ҳама нажодастем.**

**Як намоед Ҳиндустонро,**
**Муслиму дигар аҳли имонро,**

**Ҳамаи фаъларову деҳқонро,**
**Ҳамаи шарқи беҳуқуқонро.**

**Мустақил Осиё муборак бод,**
**Зинда бод Осиёи навбуньёд!»**

Фаъолияти баҷаҳди публицистии Турсунзода симои эҷодии ӯро такмил медиҳад. Ӯ чун ходими ҷамъиятию давлатӣ набзи вақту давронро ҳамеша эҳсос менамояд. Дар кӯраи ҳаракати байналхалқии тарафдорони сулҳ доимо ҷӯш задан ба публицистикаи ӯ рӯҳи ҷанговарӣ бахшидааст. Мақолаю очерк, матни маърӯзаю музокираҳои ӯ аксар берун аз кабинети кориаш дар байни шӯру ғавғои мардум навиш-

та шуда, онҳо ба вазифаҳое ки В. И. Ленин ҳанӯз дар соли 1905 муайян карда буд, пурра мусоидат доранд: «...Мо бояд ба таври доимӣ вазифаи публицистҳоро иҷро кунем, таърихи замони ҳозираро нависем ва онро... ҳамин хел нависем, ки вай боиси вусъат ёфтани ҳаракат, бошуурона интихоб кардани воситаҳо, усулҳо ва методҳои муборизае гардад, ки онҳо бо кам сарф кардани қувват натиҷаҳои калону пойдор дода тавонанд» (Асарҳо, ҷ. 8, с. 94).

Зиёда аз се сад мақолаи публицистии Турсунзода, ки дар мамлакати мо ва хориҷа чоп шудааст, нутқ, интервью ва сӯҳбатҳои пурэҳсосу шарорабори ӯ дар ташаккули афкори ҷамъиятии ҷаҳон роли бузург бозидаанд. Баҳонаҷӯиҳои нав ба нави империалистони Ғарб барои ҷангу хунрезиҳо, ки аз бӯҳрони сиёсиашон хабар медиҳад, ӯро бесаранҷом мекунанд. Ин аст, ки осори публицистии ӯ ҳукмномаест бар сиёсати мустамликадории ҷангҷӯён ва дар айни замон ба халқҳо мадад мерасонанд, ки онҳо аз баландии имрӯз ҳудудҳои оянда дурахшонро дида тавонанд.

Ба ҳамин тариқ, Турсунзода дар осори публицистиаш доираи васеи таърихи халқи тоҷик ва санадҳои гузаштаю ҳозираро ба таҳлили муқоисавӣ гирифта, нишон додааст, ки ба шарофати дӯстии мустаҳками халқҳои мо ва ёрии байниякдигарии даврони социализм, Тоҷикистон аз гӯшаи ақибмонда ба республикаи баробарҳуқуқии сарсабз табдил ёфт.

Мирзо Турсунзода дар осораш ҳақиқати зиндагиро ба мо боқӣ гузошта рафт, ки «он ҳамеша моҳияти санъати ҳақиқист». Ному эҷоди Турсунзода безаволанд. Аҳамияти эҷодиёти ӯ беназир аст.

**Ю. БОБОЕВ, доцент.**

---

*Ба блокноти пропагандист*

# Сиёсати фаъолонаи социалӣ

**ПЕШБИНӢ ШУДААСТ:**

● мӯҳлати отпуски пеш аз таваллуд кардани фарзанд барои занони коркунанда аз 56 то 70 рӯзи календарӣ ва отпуски пулакӣ барои нигоҳубини кӯдаки бемор то 14 рӯз дароз карда шавад;

● синни кӯдаконе, ки барои онҳо ба оилаҳои камтаъмин ёрдампулӣ дода мешавад аз 8 то 12 сол зиёд карда шавад;

● нормаи хароҷоти хӯрок дар муассисаҳои томактабӣ зиёд, кӯдакони то 3-сола бепул бо дору таъмин карда шаванд;

● аз лаҳзаи ақди никоҳ дар муддати як сол гирифтани андоз аз навхонаҳо бекор карда шавад;

● андозаи минималии нафақаи пиронсолӣ ва инвалидии коргарону хизматчиён, инчунин нафақаи пештар таъиншудаи колхозчиён зиёд карда шавад;

● барои нафақахӯроне, ки дар қишлоқҷой кор мекунанду бо хоҷагии қишлоқ алоқа доранд, нафақа ба андозаи 100 фоизи нормаҳои муқарраршуда ҷорӣ карда, дар бобати зиёд кардани андозаи ёрдампулӣ ба шахсони аз бачагӣ инвалид ва беҳтар гардондани шароити зиндагии онҳо тадбирҳо андешида шаванд;

● дар госпитальҳо барои инвалидони Ҷанги Бузурги Ватанӣ, дар таваллудхонаҳо, беморхонаҳои марказӣ, шаҳрию районӣ нормаҳои таъмини хӯроку дорувор, инчунин нормаҳои бо дорувор таъмин кардани муассисаҳои амбулаторию поликиникӣ зиёд карда шаванд;

● дар хона-интернатҳо барои пиронсолон ва инвалидон нормаҳои хароҷоти хӯрок, дорувор ва дигар эҳтиёҷот зиёд карда шаванд;

● давра ба давра дар минтақаҳои мамлакат мӯҳлати отпуски қисман пулакии занон — модарон барои то якунимсолагӣ нигоҳубин намудани кӯдакон зиёд карда, дар як вақт ба онҳо ҳуқуқ дода шавад, ки то дусола шудани кӯдак отпуски иловагии бепул гиранд.

● Дар план андешидани чораҳои зарурӣ барои дар ҳама ҷо татбиқ гардидаи чунин вазифаи муҳими социалӣ, амсоли дар панҷсолаи дувоздаҳум пурра қонеъ гардондани талабот ба муассисаҳои томактабӣ пешбинӣ шудааст. 1,5 баробар зиёд кардани сохтмони муассисаҳои мазкур ба нақша гирифта шудааст. Бо ин мақсад ба органҳои республикавию маҳаллӣ ва вазоратҳо ҳуқуқ дода шудааст, ки боғчаҳои бачагонро аз ҳисоби ҳамаи манбаъҳои бо пул таъминкунӣ созанд.

# ХИЗМАТИ ФИДОКОРОНА БА ХАЛҚ

## БА МУНОСИБАТИ 90-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ АБДУЛЛО ЁРМУҲАММАДОВ

Абдулло Ёрмуҳаммадов ба зумраи пуршарафи муборизони барқарор ва мустаҳкам намудани Ҳокимияти Советӣ дар Осиёи Миёна мансуб мебошад. Номи ӯ дар хотираи халқи советӣ абадӣ боқӣ мемонад. Вай сарлашкари машҳур, коркуни партиявӣ ва советӣ, аъзои КПСС аз соли 1919, аъзои Комитети Иҷроияи Марказии Умумииттифоқӣ ва Комитети Иҷроияи Марказии СССР буд.

Дар муҳорибаҳо барои ҳокимияти Советҳо аз байни коргарон, деҳқонон, ҷанговарони сурх қаҳрамонон, командирон, коркунони сиёсии шоёни таҳсин баромаданд, ки номҳои онҳо дар солномаи муборизаи қаҳрамонона, таърихи Қувваҳои Мусаллаҳи мамлакати социализм абадӣ дохил шудаанд. Дар солҳои ҷанги гражданӣ барои корнамоӣ ду мукофот буд: ордени Байрақи Сурх ва яроқи фахрии революционӣ — шамшер ё таппончаи ордени Байрақи Сурх часпондашуда. Бо ин нишонҳои диловарӣ қариб 15 ҳазор кас мукофотонида шудаанд. Абдулло Ёрмуҳаммадов ба гирифтани орденҳои Байрақи Сурх, Ордени Байрақи Сурхи Республикаи Советии Халқии Бухоро, дигар мукофотҳо сарфароз гаштааст. Дар баробари ин вай яке аз он 55 нафар одамоне мебошад, ки бо ордени Байрақи Сурх се карат мукофотонида шудаанд.

А. Ёрмуҳаммадов умри кӯтоҳ (ҳамагӣ 44 сол) дида бошад ҳам, вале аз батраки оддӣ то ба ходими давлатӣ ва партиявӣ роҳи дурахшонро тай намуд. Вай 13 ноябри соли 1896 дар шаҳри Тошкент дар оилаи коргари қазоқ таваллуд ёфт. Аз падар барвақт маҳрум гашта, дар уезди Ҷиззах батрак шуда кор кард. Тасодуфе роҳи ҳаёти ӯро муайян намуд: бо амри бои авул Мирзобой Абдуллоро ба ҷои писари бой ба мактаби русии маҳаллии Самарқанд ба хондан мефиристонанд. Вай бе ёрдами хешу табор мехонд, баъд аз машғулиятҳои мактаб боркаш шуда кор мекард, хонаҳоро рӯбучин, ҷӯйборҳоро тоза мекард. Бо маслиҳати мураббӣ ва дӯсташ интеллигенти рус Иванов Абдулло Ёрмуҳаммадов ба синфи тайёрии омӯзишгоҳи шаҳри Самарқанд дохил шуда, онро дар арафаи ҷанги якуми империалистӣ бомуваффақият хатм кард ва ба Каттақӯрғон ба назди хешу табораш меравад, ки дар он ҷо аввал нусхабардор ва баъд тарҷумони хурд шуда кор мекунад.

Вай дар атрофи худ деҳқонони муфлис, қишлоқ ва авулҳои харобу вайрона, ҳаяҷони одамони аз сиёсати ғоратгаронаи подшоҳи рус, зулму ситами бойҳои маҳаллӣ, амалдорон ва рӯҳониён норозиро мебинад.

Ҳаракати революционӣ, ки феврали соли 1917 бо сарнагун шудани подшоҳ анҷом ёфт, дар ин ҷо ҳам паҳн гашт. Меҳнаткашони кишвари Туркистон ба пролетариати рус пайравӣ карда, ба мубориза ба муқобили сиёсати Ҳукумати муваққатӣ ҳамроҳ шуданд. Мавҷи корпартоӣ бисьёр шаҳру районҳо ва уездҳои Туркистонро фаро гирифт. Меҳнаткашон қатъӣ талаб мекарданд: «Тамоми ҳокимият ба Советҳо». А. Ёрмуҳаммадов ҳамроҳи аъзоёни гурӯҳҳои социал-демократӣ кори зиёди агитационию пропагандистӣ мебурд.

Донистани забонҳои русӣ, ӯзбекӣ, тоҷикӣ ва қазоқӣ ӯро бо ом-

маи васеи халқ наздик кард. Вайро дар байни деҳқонон, косибон ва коргарон дидан мумкин буд. Дар баробари барпо кардани Совети депутатҳои коргарон ва солдатҳои уезди Каттақӯрғон Абдулло Ёрмуҳаммадов ҳам ба ҳайати он интихоб шуд. Ҳамин ки Революцияи Кабири Социалистии Октябрь ғалаба намуд, бо қарори комитети ичроияи Совети депутатҳо вай сардори милицияи Каттақӯрғон, баъд сардори милицияи райони Митан таъин карда мешавад. Ӯ на фақат оид ба муҳофизати тартиботи ҷамъиятӣ, иҷрои декретҳои аввалини Ҳокимияти Советӣ кор мебурд, балки Ҳокимияти ҷавони Советиро аз суиқасди душманони синфӣ низ мудофиа мекард.

Моҳи июли соли 1919 А. Ёрмуҳаммадов ба сафҳои Партияи Коммунистӣ қабул карда шуд. Дере нагузашта вай ба раисии Комиссияи фавқулоддаи оид ба мубориза бо саботаж ва контрреволюцияи уезди Каттақӯрғон таъин карда мешавад. Вай ба кори аппарат аз ҷумлаи коргарон ва деҳқонон одамони эътимоднокро хоста гирифта, бо якҷоягии аъзоёни трибунали революционӣ бар зидди контрреволюционерҳо ва шарикони онҳо муборизаи қатъӣ бурд. Кори самарабахши Комиссияи фавқулодда ёрӣ расонд, ки соли 1921 дар бисьёр районҳои уезди Каттақӯрғон манбаъҳои контрреволюционӣ ва босмачигарӣ торумор карда шаванд. Абдулло Ёрмуҳаммадов бошад, ба раисии комитети иҷроияи Совети уезди Каттақӯрғон ва дар охири ҳамон сол ба раисии комитети иҷроияи вилояти Самарқанд интихоб шуд. Ба муносибати дар ин гӯшаю канорҳо пайдо шудани гумоштаи моҷароҷӯёни байналхалқӣ Анварпошо ҳаракати босмачигарӣ авҷ гирифт. Вале ӯ ба ҳамаи ин нигоҳ накарда, кори хоҷагиро пеш мебурд.

Ҳамаи қувваҳои контрреволюционӣ — аз империалистони англис ва гвардиячиёни сафеди рус сар карда то лашкарони муртади амири Бухоро, босмачиёни Фарғонаю Олой барои мубориза бо Ҳокимияти Советӣ муттаҳид шуданд. Бо қарори комитети партиявии вилояти Самарқанд Абдулло Ёрмуҳаммадов ба сифати намояндаи сегонаи фавқулодда оид ба муборизаи зидди босмачигарӣ ба Каттақӯрғон фиристода мешавад. Ӯ нишондодҳои партияро ба роҳбарӣ гирифта, барои торумор намудани босмачиён дар ин уезд як қатор чораҳои фавқулодда мебинад. Дар ин ҷо вай супориши махсусро ҳамагӣ панҷ моҳ иҷро кард, вале комитети партиявии вилояти Самарқанд қайд намуд, ки ӯ ба туфайли нағз донистани шароити маҳал, таҷрибаи кофӣ дар сохтмони советӣ, риояи одоби муошират ба одамон ҳангоми иҷрои супоришҳои ба ӯ супурдашуда тавонист, ки ҳамаи ташкилотҳои партиявӣ, гражданӣ ва ҳарбиро дар мубориза бо босмачиён ва барқарор кардани аппарати советӣ дар тамоми уезд муттаҳид намояд. Комитети партиявии уездӣ-шаҳрии Каттақӯрғон ба А. Ёрмуҳаммадов раҳматнома эълон намуда, ӯро бо маузер мукофотонид, ки дар он чунин суханон бо ҳарфҳои заррин сабт шуда буданд: «Ба муборизи озодкунандаи оммаи меҳнаткашон аз юғи босмачигарӣ» ба умеде, ки «аъзои партия рафиқ Ёрмуҳаммадов дар оянда ҳам манфиати меҳнаткашонро қатъиян ҳимоя хоҳад кард». Ва дар ҳақиқат, дар куҷое ки вай кор кунад, дар ҳар кадом вазифа бошад, сазовори ҳамин боварӣ меҳнат мекард.

Комитети Иҷроияи Марказии РАСС Туркистон ба фаъолияти меҳнатӣ ва сиёсии А. Ёрмуҳаммадов баҳои баланд дод. Моҳи марти соли 1923 ӯ ҷонишини комиссари халқии корҳои дохилии РАСС Туркистон таъин карда шуд. Вай дар ин вазифа кор карда, дар торумор намудани дастаҳои босмачиён ва контрреволюционерони водиҳои Фарғона ва Олой фаъолона иштирок намуд. Совети революционии ҳарбии фронти Фарғона роҳбарии экспедицияи Олойро, ки 23 июли соли 1923 аз шаҳри Ӯш баромада, амалиёти ҷангии худро моҳи август сар карда буд, ба Абдулло Ёрмуҳаммадов месупорад. Дар

натиҷаи амалиёти бомуваффақияти бо ёрии отрядҳои ихтиёрӣ ва милицияи халқӣ гузарондашуда дастаҳои босмачиён дар водии Олой торумор карда шуданд. Сардорони дастаҳои босмачиён — қурбошиён Манас, Тохтам — понсат, мулло Ёқут, мулло Ашӯрбек ва сардори босмачиёни водии Фарғона Қӯришермат Рӯзимат таслим шуданд. 8 октябри соли 1923 котиботи Комитети Иҷроияи Марказии Умумииттифоқ дар бораи бо ордени Байрақи Сурх мукофотонидани 26 нафар коркунони Фронти Туркистон «барои фаъолияти қаҳрамонона дар мубориза бо босмачигарӣ дар Туркистон» қарор қабул кард. Дар рӯйхат номи Абдулло Ёрмуҳаммадов дар ҷои якум меистод. Фармондеҳи фронти Туркистон С. А. Пугачёв ӯро басо хуб тавсиф кардааст: «...ба комиссари ҳарбии отряди Олой ва ҷонишини Комиссари Халқии корҳои дохилии республикаи Туркистон рафиқ Ёрмуҳаммадов барои он ки аз 3 август то 8 сентябри соли 1923 ба шароити хеле душвор ва шиддатноки ҳолати ҷангӣ тоб оварда, ба водии Олой зада даромада..., онро аз босмачиён тамоман тоза кард, тамоми районро бо коркунони Ҳокимияти Советӣ таъмин намуда, бо ҳамин қобилияти ташкилотчигии худро нишон дод, нишони ордени Байрақи Сурх дода шавад...»

Ёрмуҳаммадов баъди торумор намудани босмачигарӣ дар водии Олой ба иҷрои вазифаи худ — ҷонишини комиссари халқии корҳои дохилии РАСС Туркистон баргашта, оид ба даъват ва гузаронидани съезди Советҳои республикаи Туркистон кори зиёдеро ба ҷо меоварад. Вай ҳамчун аъзои комиссияи марказии оид ба даъвати съезд бисьёр вилоятҳоро давр мезанад. Бинобар он ки контрреволюция аз нав сар зад, интихобот дар шароити муборизаи тезу тунди синфӣ гузашт. Дар ин давра қисми ғарбии Бухоро, Ҷиззах, дашти Қизилқум марказҳои ҳаракати босмачигӣ шуданд. Совети ҳарбии революционии фронти Туркистон барои торумор намудани дастаҳои босмачиён чораҳои таъҷилӣ дида, аввали моҳи феврали соли 1924 ба Бухорои Ғарбӣ ду отряди экспедиционӣ фиристод: яке аз уезди Ҷиззах, дигаре аз республикаи Бухоро. Бюрои Осиёимиёнагии КМ РКП(б) роҳбариро ба кори сиёсии байни аҳолӣ ба Абдулло Ёрмуҳаммадов супурд. Ба ӯ мандати намояндаи махсуси КИМ-и Туркистон оид ба мубориза бо босмачигарӣ дар Бухорои Ғарбӣ дода шуда буд. Дар айни замон КМ Партияи Коммунистии Бухоро ба зиммаи ӯ вазифаи мустаҳкам намудани органҳои маҳаллии партиявӣ ва советии Бухорои Ғарбиро гузошт. Маҷлиси марказии оид ба мубориза бо босмачигарӣ дар Республикаи Халқии Советии Бухоро бошад, ӯро намояндаи худ таъин намуд. Абдулло Ёрмуҳаммадов ҳамаи вазифаҳои ба зиммааш гузошташударо ӯҳдабароёна иҷро мекард. Вай тамоми районҳои Бухорои Ғарбӣ, туман ва кентҳои районҳои Нурато ва Қарминаро давр зада, дар байни меҳнаткашон кори зиёди оммавию эзоҳотӣ бурд, ба он муваффақ шуд, ки аҳолии ин районҳо ба муборизаи зидди босмачиён бархест. Ҳамаи ин барои дар як муддати кӯтоҳ торумор карда шудани босмачиён мусоидат намуд. Аммо фаъолияти ӯ дар Бухорои Ғарбӣ бо ин анҷом наёфт. Котиби КМ Партияи Коммунистии Бухоро Аҳмадбек Мавлонбеков ба ӯ навишта буд: «...Мувофиқи қарори бюрои КМ аз 15 маи соли 1924 Шумо барои кор дар районҳои дар ҳолати ҷанг будаи Зарафшон боз як моҳ вобаста карда мешавед. КМ Партияи Коммунистии Бухоро ба Шумо супориш медиҳад, ки дар роҳи аз унсурони нобакор тоза кардани органҳои маҳаллии ҳокимият, инчунин оид ба тайёр ва ҷалб намудани коркунони нав аз байни деҳқонон чораҳо бинед. Шумо бояд ба комитетҳои вилоятии Партияи Коммунистии Бухоро ёрӣ ва маслиҳатҳо дода, бо ҳамин дараҷаи кори партиявиро баланд бардоред».

...Ӯ мувофиқи дастурҳои додашуда амал карда, кори ба зиммааш гузошташударо оид ба торумори босмачигарӣ, тоза ва мустаҳкам

намудани аппарати советӣ дар... вилоятҳо бомуваффақият иҷро кард»,— гуфта мешуд дар мактуби КМ Партияи Коммунистии Бухоро ба унвони Бюрои Осиёимиёнагии КМ РКП(б).

Ҳукумати Республикаи Советии Халқии Бухоро Абдулло Ёрмуҳаммадовро бо ордени Байрақи Сурх дараҷаи дуюм — ҳамчун рамзи озодшавии халқҳои мазлуми Бухоро мукофотонид. Сентябри ҳамон сол ӯ барои гузаронидани амалиёти муваффақиятнок дар Қизилқум, барои нағз ба роҳ мондани кори партиявию советӣ бо дуюмин ордени Байрақи Сурх мукофотонида шуд.

Абдулло Ёрмуҳаммадов ба Республикаи Автономии Тоҷикистон, ки нав ташкил шуда буд, ёрии калон расонд. Вазифаи муҳими асосии республикаи ҷавон торумор намудани 49 дастаи босмачиён буд, ки дар ҳудуди он амал мекард. Тӯдаҳои босмачиён бо интервентҳои империалистӣ алоқаи зич доштанд. Бо нишондоди онҳо дастаҳои босмачиён ғоратгарӣ мекарданд, одамони бегуноҳ ва коркунони партиявию советиро мекуштанд. Ҳукумати Тоҷикистон барои тезтар торумор намудани онҳо тадбирҳои таъҷилӣ андешид. Солҳои 1925 — 1926 ба ин амалиёт А. Ёрмуҳаммадов роҳбарӣ мекард.

Абдулло Ёрмуҳаммадов вакили съезди якуми таъсискунандаи Советҳои РАСС Тоҷикистон интихоб шуда буд. Вай ба ҳайати Президиуми ҚИМ дохил гардида, ба вазифаи комиссари халқии корҳои дохилии РАСС Тоҷикистон тасдиқ карда шуд. Бо ёрии ӯ як қатор гурӯҳҳои зиддисоветӣ, ки аз муллоён, эшонҳо, бойҳо ва дигар унсурҳои хавфноки социалӣ иборат буданд, нест карда шуданд. Ҳамин тавр ташкилоти миллатчии «Иттиҳоди ислом» барҳам хӯрд. Абдулло Ёрмуҳаммадов ба органҳои партиявӣ, советӣ, комсомолӣ ёрии ҳамаҷониба мерасонд, бо масъалаҳои озодкунии занон ва ба меҳнати фоиданоки ҷамъиятӣ ҷалб кардани онҳо машғул мешуд. Комитети Иҷроияи Марказӣ ва Совети Комиссарони Халқии РАСС Тоҷикистон 4 июли соли 1927 қайд карданд: «Рафиқ Ёрмуҳаммадов қариб тамоми се соли дар РАСС Тоҷикистон буданашро барои кори фаъолона ва доимии ҳалли ҳамаи масъалаҳои мустаҳкаму барқарор кардани иқтидори хоҷагии РАСС Тоҷикистон истифода кард. Ҳукумати РАСС Тоҷикистон аз ҳукумати СССР хоҳиш кард, ки ӯ бо ордени Байрақи Сурх мукофотонида шавад. Моҳи феврали соли 1928 ба шарафи даҳсолагии Армияи Сурх Абдулло Ёрмуҳаммадов бо сеюмин ордени Байрақи Сурх мукофотонида шуд.

Соли 1927 Абдулло Ёрмуҳаммадов бемор шуд, ки ин оқибати кори беистироҳат ва шароити ғайримӯътадили зиндагӣ, ҳаёти вазнини тореволюционӣ буд. Муддате ӯ дар бистари беморӣ хобид, таъҷилан табобат ва иқлимро дигар кардан зарур буд. Моҳи июли соли 1927 Абдулло Ёрмуҳаммадов ба Қазоқистон кӯчид ва пас аз сиҳат шудан ӯ қариб 13 сол дар органҳои партиявию советии республика кор кард. Моҳи сентябри соли 1940 ӯ аз ҳаёт чашм пӯшид.

Ҳоло 90-солагии зодрӯзи фармондеҳи ҳарбӣ, муборизи революцияро дар тамоми республикаҳои бародарии Осиёи Миёна ва Қазоқистон ҷашн мегиранд. Номи бошарафи ӯ ба кӯчаю пунктҳои аҳолинишин, мактабу отрядҳои пионерӣ гузошта шудааст. Ҳаёти Абдулло Ёрмуҳаммадов ибрати дурахшони хизмати фидокорона ба халқ аст.

**Ш. ҶАЛИЛОВ,**
**А. ҚОДИРОВ,**
номзадҳои илми таърих

# БАЪЗЕ МАСЪАЛАҲОИ МУБОРИЗАИ ИДЕОЛОГӢ ДАР МАМЛАКАТҲОИ ОЗОДШУДА

*Н. КОСУХИН,*
*доктори илми таърих*

Ба роҳи истиқлолият даромадани халқҳое, ки пештар дар зери зулму асорат монда буданд, афзудани ролу вазни қиёсии онҳо дар сиёсат ва иқтисодиёти ҷаҳон, қайд карда шуд дар съезди XXVII КПСС, яке аз аломатҳои фарқкунандаи давраи ҳозира мебошад. «Заволи системаи мустамликадории империализм, дар харобаҳои он пайдо шудани даҳҳо давлати мустақил,— гуфта мешавад дар таҳрири нави Программаи КПСС,— музаффарияти таърихии революцияҳо ва ҳаракатҳои миллии озодихоҳона буда, ба таносуби қувваҳои ҷаҳон таъсири ҷиддӣ расонд».

Аммо таҷрибаи онҳо нишон медиҳад, ки роҳи мустаҳкам кардани истиқлолияти сиёсӣ, роҳи таҷдиди иқтисодӣ ва социалиро мероси гузаштаи мустамликадорӣ ва ниммустамликадорӣ, амалиёти империализм хеле мураккаб мегардонад. Дар ин мамлакатҳо процесси суст у душвор, вале боздоштанашавандаи дигаргунсозиҳои социалию иқтисодӣ ба вуқӯъ омада истодааст. «Ин процессест, ки бисьёр дигаргуниҳои принципӣ ба миён овард, вале ба душвориҳои сершумор ҳам дучор шуд»,— қайд карда мешавад дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия.

Душвориҳои тараққиёти давлатҳои озодшуда бинобар он ба миён омаданд, ки ба капитализм муяссар шуд системаи нозуктарини истисмори навмустамликадориро ба вуҷуд оварда, шумораи зиёди давлатҳои озодшударо ба худ вобаста карда монад. Империализм кӯшиш менамояд, ки мамлакатҳои озодшударо на фақат дар доираи таъсири капитализм нигоҳ дорад, балки онҳоро маҷбур ҳам созад ба манфиатҳои ҳарбию стратегии ШМА ва иттифоқчиёни дар НАТО будаашон амал намоянд.

Дар солҳои 80-ум муборизаи идеологӣ дар арсаи ҷаҳон хеле шиддат гирифт. Империализми Америка ба социализм, мамлакатҳои озодшуда, идеологияи марксистӣ-ленинӣ девонавор ҳамла меоварад. Ояндаи инсоният ба андозаи калон ба чи гуна анҷом ёфтани муборизаи идеологӣ бахри ақлу хирад ва қалби одамони сайёра вобаста аст.

Самти асосии ҳарбу зарби идеологӣ дар масъалаҳои ҷанг ва сулҳ, бар зидди хавфи фалокати ядрой, бахри амнияти байналхалқӣ вусъат меёбад. Дар вазъияти ҳозираи байналхалқӣ масъалаҳои муҳофизати сулҳ на фақат аз нуқтаи назари манфиатҳои интернационалӣ ва миллии ҳаракати коммунистӣ, балки тамоми ҳаракати миллии озодихоҳона низ аҳамияти калон пайдо мекунанд. Сулҳ, тараққиёт ва прогресси социалӣ аз ҳам ҷудонашавандаанд.

Дар айни ҳол пропагандаи империалистӣ кӯшиш менамояд мамлакатҳои озодшударо аз мубориза барои сулҳ, бартараф намудани хавфи ҷанги ядрой дур кунад ва ҳаминро баҳона мекунад, ки гӯё ин

масъалаҳо ба халқҳои Африка ва Осиё дахл намекунанд ва давлатҳои тараққиёбанда барои иштирок намудан дар ҳалли проблемаҳои муҳимтарини ҷаҳон қувваю имконияти кофӣ надоранд.

Доираҳои империалистӣ Осиё, Африка ва Америкаи Лотиниро ҳамчун арсаи муқобилати ҳаматарафа ба социализм мешуморанд. Империализми ШМА сиёсати таҷовузкорӣ, дахолати бешармонаро ба корҳои дохилии мамлакатҳои озодшуда торафт бештар ба амал мебарорад. Таҷовузкорӣ аз ҷиҳати идеологӣ дар вусъати пропагандаи буржуазӣ, антикоммунизм ва антисоветизм зоҳир меёбад. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ба съезди XXVII КПСС қайд карда мешавад, ки антикоммунизм ва антисоветизм на фақат дар сиёсати берунӣ зоҳир мегардад, балки самти муҳимтарини сиёсати дохилӣ, воситаи фишор овардан ба тамоми унсурони пешқадам ва прогрессивиест, ки дар мамлакатҳои капитал, дар қисми ғайрисоциалистии ҷаҳон зиндагӣ мекунанд ва мубориза мебаранд.

Муборизаи идеологӣ аз рӯи проблемаҳои пойдор гардондани тартиботи нави иқтисодии ҷаҳон, иттифоқи мамлакатҳои озодшуда бо социализми ҷаҳонӣ ва ҳаракати байналхалқии коммунистӣ, характери зиддиимпериалистии ҳаракати ҳамроҳнашавӣ ба блокҳо ва ғайра вусъат меёбад.

Дар мамлакатҳои озодшуда муборизаи идеявӣ аз рӯи проблемаҳои роҳу усулҳои бартараф кардани ақибмонӣ ва оқибатҳои мустамликадорӣ, татбиқшаванда будани назарияи марксистӣ-ленинӣ, таҷрибаи мамлакатҳои социалистӣ, роли анъанаҳо ва дин дар ҳаёти ҷамъиятӣ, таносуби ҷиҳатҳои умумӣ ва хоси миллӣ дар тараққии мамлакатҳои озодшуда, революцияи илмию техникӣ бурда мешавад.

Санҷиши на фақат мавқеъҳои социалии ин ё он қувваҳои синфӣ, балки ақидаю назарияҳои онҳо низ натиҷаи муҳимтарини муборизаи идеологӣ дар мамлакатҳои Африка ва Осиё гардид. Дар аксарияти мамлакатҳои Шарқи хориҷӣ таълимоту доктринаҳое, ки манфиатҳои қувваҳои феодалӣ ва авлодию қабилавиро инъикос мекарданд, аз иштироки фаъолона дар муборизаи идеологӣ дур шуданд.

Дар солҳои 80-ум муқобилати тарафдорони ду ориентацияи сиёсӣ: социалистӣ ва капиталистӣ пурзӯр гардид, ҳоло дар вазъияти идеявии мамлакатҳои Африка ва Осиё ду тамоюлот равшан зоҳир гардидааст. Аз як тараф, процесси пайваст шудани социализми илмӣ бо ҳаракати коргарӣ ва отрядҳои пешқадами ҳаракати революционии озодихоҳона, инчунин ташаккули идеологияи революционии демократии оммаи меҳнаткашон ба амал меояд. Аз тарафи дигар, эволюцияи тадриҷии ҷараёнҳои идеявии буржуазӣ ба тарафи мавқеъҳои консервативӣ, барҳам хӯрдани мазмуни демократии миллатчигии оммаҳои мазлум.

## 1. Ғасби идеологии ШМА дар зери байрақи доктринаҳои «терроризми байналхалқӣ» ва «неоглобализм»

Амиқ ва тезу тунд шудани зиддиятҳои дохилии системаи ҷаҳонии капиталистӣ, пешсафии иқтисодӣ ва афзалияти ҳарбиро аз даст додани ШМА, шикасти ҷиддии империализм дар минтақаи озодшавии миллӣ боиси амалиёти таҷовузкоронаи ШМА ва дигар мамлакатҳои НАТО гардиданд. Доираҳои ҳукмрони давлатҳои империалистӣ бо сардории ШМА кӯшиш мекунанд, ки процесси объективии озодшавии миллӣ ва социалии халқҳоро боздоранд, пешрафти таърихро ақиб гардонанд, тартиботи мустамликавиро дар ин ҷо аз нав

Бо афзоиши таъсири социализми ҷаҳонӣ дар мамлакатҳои озодшуда, мубориза халқҳои собиқ мазлумро баҳри прогресси социалӣ, ба муқобили сиёсати зулми навмустамликадорӣ қатъиян дастгирӣ намудани онҳо муросо кардан намехоҳанд. Бинобар ин сиёсати навмустамликадории давлатҳои империалистӣ якҷоя бо вусъат додани пропагандаи буржуазӣ, аз нав кор фармудани усулҳои «ҷанги беярок», ки ба бадном кардани иттиҳоди социалистӣ ва пеш аз ҳама СССР нигаронда шудаанд, бурда мешавад. Империализм кӯшиш дорад идеологияро ҳамчун хизматгори таҷовуз, тобеъ гардондан, зулму ғорат кардани халқҳо, ҳамчун сиёсати гегемонизм истифода барад.

Империализми Америка иззати нафс ва даъвоҳои худро бештар зоҳир намуда, минтақаи озодшавии миллиро аз ҷиҳати социалӣ, иқтисодӣ ва ҳарбию стратегӣ минтақаи «манфиатҳои ҳаётӣ» шуморида, тарзи америкоии ҳаётро барои халқҳои ин территорияҳо ҳамчун намунаи тақлид ба қалам медиҳад.

Аслан тамоми ҷаҳон объекти таъсири сиёсию идеологии империализми Америка гардидааст. Пропагандаи ҷанг якҷоя бо сафсатаи дағалона ва тӯҳмату бӯҳтон дар ҳаққи Иттифоқи Советӣ ва дигар мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ, режимҳои прогрессивии давлатҳои тараққиёбанда, ҳамаи қувваҳои зиддиимпериалистӣ, ки тарафдори прогресси социалӣ ва озодшавии миллӣ мебошанд, бурда мешавад.

Империализми Америка кӯшиш менамояд ба иттиҳоди ҷаҳонӣ чунин фикрро талқин кунад, ки гӯё ШМА ба муқобили ҳаракати ҷаҳонии озодихоҳона мубориза намебаранд, фақат барои боздоштани «экспансионизми советӣ» кӯшиш мекунанд, бинобар ин манфиатҳои худ ва мавқеъҳои иттифоқчиёнашонро гӯё аз он муҳофизат менамоянд.

Дар ин бобат империализм дар мамлакатҳои Осиё ва Африка торафт бештар кор мебарад. Доираҳои ҳукмрони ШМА ва иттифоқчиёни наздики онҳо нақшаҳои худро дар бораи бо ҳар гуна воситаҳо, аз ҷумла бо воситаи ҳарбӣ давом додан ё муқаррар кардани назорат ба вазъияти минтақаҳое, ки барои Ғарб «ҳаётан муҳим» эълон карда шудаанд, рӯирост изҳор менамоянд. Кӯшиши халал расондан ба дигаргуниҳои социалӣ ва дигаргуниҳои дигари дохилии ин ҷо эълон карда мешавад, зеро ШМА онҳоро барои худ номусоид донистанашон мумкин аст.

Доираҳои империалистии ШМА сиёсати таҷовузкорӣ, дахолати дағалонаро ба корҳои дохилии мамлакатҳои озодшуда торафт беҳаёёна ба амал мебароранд. Ин сиёсат аз ҷиҳати идеявӣ бо вусъат додани антикоммунизм ва антисоветизм якҷоя бурда, бо афсонаҳо дар бораи «экспансионизми советӣ» ва «хавфи советӣ» «асоснок» карда мешавад. Маъмурияти америкоии Р. Рейган на фақат мақсади «дур партофтан»-и коммунизм, чунон ки дар давраи «ҷанги беярок» буд, балки пурра «решакан» кардани он, барҳам додани социализмро ҳамчун системаи ҷамъиятию сиёсӣ ба миён мегузорад. Р. Рейган изҳор кард, ки Иттифоқи Советӣ гӯё ба терроризми байналхалқӣ гунаҳгор аст, зеро мақсади он «ёрӣ расондан ба барпо кардани давлати умумиҷаҳонии социалистӣ ё коммунистӣ» мебошад.

Асоси доктринаи «терроризми байналхалқӣ»-ро мазмуни зиддикоммунистӣ ташкил медиҳад. Доираҳои империалистии ШМА кӯшиш менамоянд СССР-ро барои ҳаракати миллии озодихоҳонаро дастгирӣ карданаш айбдор кунанд, онҳо ҳамраъии қувваҳои зидди-империалистиро зуҳуроти «терроризми байналхалқӣ» мешуморанд. Нағз маълум аст, ки ШМА маркази терроризми байналхалқӣ мебошанд ва ташкилотҳои хеле фаъоли террористиро дар тамоми ҷаҳон бо маблағ таъмин мекунанд. Идораи Марказии Разведка, Пентагон, дигар ҷузъҳои маркази васеи ҷосусию вайронкории ШМА ба муқоби-

ли мамлакатҳои социалистӣ фаъолияти вайронкорона мебаранд, дастаҳои контрреволюционерҳоро дар Афғонистон мусаллаҳ ва роҳнамоӣ мекунанд, дахолатро ба корҳои дохилии Ангола, Либия, Никарагуа вусъат медиҳанд, ҷанги пинҳониро бар зидди Вьетнам, Кампучия ва Лаос қонунӣ гардонданӣ мешаванд, режими хунини хунтаи Сальвадорро тарафдорӣ менамоянд, Исроил, нажодпарастони Республикаи Африкаи Ҷанубиро бо яроқи ҳозиразамон таъмин мекунанд.

2500 база ва дигар объектҳои ҳарбии Америка, ки дар тамоми дуньё паҳн шуда, дар онҳо бештар аз 500 ҳазор нафар хизматчиёни ҳарбӣ ва яроқи аз ҳама харобиовар, аз ҷумла яроқи ядроӣ, мавҷуд аст, пунктҳои такьягоҳи терроризми байналхалқӣ гардидаанд.

Солҳои охир реакцияи империалистӣ бо ёрии идораҳои махсуси ШМА бисьёр табаддулотҳои фашистӣ ба амал оварда, ба сарнагун сохтани ҳукуматҳои қонунӣ, куштани муҳофизони манфиати халқҳо, монанди Патрис Лумумба, Амилкар Кабрал, Морис Бишод, Сальвадор Альенде кӯмак расонд. Ягон режими диктаторӣ ё худ аз Пиночет сар карда то Пол Пота диктаторе набуд ва нест, ки ба он ШМА ва дигар давлатҳои капиталистӣ мадад накарда бошанд.

Вусъати муборизаи революционии озодихоҳона таассури халқҳоро ба навмустамликадории таҷовузкор — терроризми байналхалқӣ инъикос менамояд, ки онро ШМА ва иттифоқчиёни дар НАТО будаи онҳо ба амал бароварда, кӯшиш мекунанд, ки ба халқҳо ҳукмронии нави худ, имконияти истифода ва ғорат кардани боигарии онҳоро зӯран бор кунанд. Ҳоло ҳеҷ кас ба чунин даъвоҳо бовар карда наметавонад, ки гӯё омилҳои объективии таърихро «дасти Москва», «коммунизми байналхалқӣ» ба вуҷуд оварда бошад. Комилан равшан аст, ки на Иттифоқи Советӣ ва на ҳаракати миллии озодихоҳона, балки маҳз ШМА бо сиёсати таҷовузкоронаи худ ба муборизаи озодихоҳонаи халқҳо таҳдид мекунанд. Дар солҳои 1946—1975 ШМА дар 215 ҳолат дахолати ҳарбӣ кардаанд ё бо истифодаи қувваи ҳарбӣ, аз ҷумла якчанд маротиба бо аслиҳаи ядроӣ, таҳдид намудаанд. Терроризми байналхалқӣ ба дараҷаи сиёсати давлатӣ расонда шудааст. Интервенцияи мусаллаҳона бар зидди давлати хурдакаки Гренада, сарнагун сохтани ҳукумати демократӣ амалиёти ҷинояткоронаи байналхалқӣ мебошад.

Вақтҳои охир маъмурияти Америка доктринаи «глобализми нав»-ро ба миён гузошт, ки он ҳам дахолати ШМА-ро ба корҳои дохилии мамлакатҳои тараққиёбанда дар назар дорад. Моҳияти ин доктрина дар конференцияи моҳи январи соли 1986 дар Вашингтон таҳти унвони «Амалиёти ҳарбии камшиддат» барпогардида аз тарафи вазири мудофиаи ШМА К. Уайнбергер ифода карда шуда буд.

Вай изҳор намуд, ки ШМА қувваи ҳарбиро дар ҷанҷолҳои регионалӣ ва пеш аз ҳама бар зидди давлатҳои тараққиёбанда истифода бурда, «муборизони зиддикоммунистиро баҳри озодӣ» дастгирӣ хоҳанд кард. Доктринаи «глобализми нав» дахолати рӯирости қонунишуда, аз ҷумла дахолати мусаллаҳонаро дар ҳамон ноҳияҳо ва мамлакатҳои дуньё, ки ШМА барои худ зарур мешуморанд, пешбинӣ менамояд.

Моҳияти таҷовузкоронаи доктринаи «глобализми нав» дар таҷовузи бевоситаи мусаллаҳона ба муқобили Либия зоҳир гардид. ШМА бо баҳонаи «муборизаи зидди терроризми байналхалқӣ» ба Либия, ки сиёсати фаъолонаи зиддиимпериалистӣ гузаронда, ба суиқасди Америкаю Исроил муқобил мебарояд, ҳамлаи мусаллаҳона оварданд. Дар натиҷаи бомбаборон кардани шаҳрҳои Либия ШМА дар арсаи байналхалқӣ яккаю танҳо монданд. Аммо президент Рейган боз изҳор кард, ки «агар зарур шавад», ШМА на фақат ба Либия, балки ба дигар мамлакатҳо низ зарба медиҳанд.

«Моҳияти «доктринаи неоглобализм»,— қайд намуд М. С. Горбачёв,— ин беэътиноии комил нисбат ба нормаҳои аз тарафи умум эътирофшудаи муносибатҳои байналхалқӣ, ин суиқасд ба соҳибихтиёрии давлатҳо, ин ҳамон кӯшиши беҳудаест барои маҳрум кардани халқҳо аз ҳуқуқи мувофиқи хоҳиши худ барпо намудани ҳаёт».

Вохӯрии роҳбарони ҳафт мамлакати асосии капиталистӣ, ки моҳи маи соли 1986 дар Токио барпо гардид, нишон дод, ки ШМА бо баҳонаи муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳди зидди терроризм кӯшиш менамоянд шарикони дар НАТО будаи худро иштирокчии ғоратгарии байналхалқӣ, бо қувва фишор овардан ба мамлакатҳои озодшуда, сиёсати экспорти контрреволюция гардонанд.

## 2. Муборизаи идеявӣ тезу тунд мешавад

Дар солҳои 80-ум инкишофи ҳаракати революционии озодихоҳона дар мамлакатҳои Африка ва Осиё ба марҳалаи нави муқобилат ба империализм ва навмустамликадорӣ расида, масъалаҳои озодии социалӣ торафт бештар ба мадди аввал гузошта мешаванд. Тақсимоти синфӣ вусъат ёфта, ягонагии миллии дар марҳалаҳои пешинаи мубориза ташаккульёфта бо реалияти зиддиятҳои социалию синфӣ дучор меояд. Роль ва фаъолии оммаҳои халқ дар ҳаёти ҷамъиятию сиёсии мамлакатҳои Африка ва Осиё бемайлон меафзоянд, ки онҳо ба муборизаи идеологӣ ҷалб шуда, ба он хурофот ва ақидаҳои анъанавии худро меоваранд.

Муборизаи синфӣ ва идеявию сиёсӣ дар мамлакатҳои тараққиёбанда дар шароити кризиси амиқи иқтисодии аксарияти мамлакатҳои озодшуда мегузарад, ки он аз нимаи дуюми солҳои 70-ум оғоз ёфтааст. Дар солҳои охир дефицити баланси тиҷоратӣ афзуда, аҳволи меҳнаткашон бадтар гардид. Кам шудани талабот ба ашёи хом, афзудани нархи маснуоти саноатӣ дар бозори ҷаҳон, инчунин пурзӯр гардидани тадбирҳои протекционистии мамлакатҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ мутараққии капиталистӣ боиси суст шудани суръати афзоиши маҳсулоти умумии дохилӣ гардид. Қарзи молиявии онҳо ба триллион доллар расид. Дар мамлакатҳои Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ аз се ду қисми аҳолии дунъё ва бештар аз се ду ҳиссаи захираи хелҳои асосии маъданҳои табиии ҷаҳони ғайрисоциалистӣ ҷамъ омадаанд.

Муборизаи қувваҳои прогрессивӣ барои ба тарафи худ кашидани оммаҳо ба сабаби пурзӯр шудани фишори навмустамликадорӣ, кӯшиши қувваҳои реакционии маҳаллӣ барои таҳти байрақҳои идеявии худ ҷалб кардани омма, ки боқимондаҳои муносибатҳои авлодию қабилавӣ, дин ва майлҳои майдабуржуазиро истифода мебаранд, мураккаб мегардад.

Дар мобайни солҳои 80-ум самтҳои асосии афкори ҷамъиятӣ дар мамлакатҳои озодшуда мисли пештара аз инҳо иборатанд: социализми илмӣ; идеологияи революционии демократӣ; ҳар гуна ҷараёнҳои майдабуржуазӣ; миллатчигии буржуазӣ; ҷараёнҳои идеявии рости консервативии миллатчигӣ. Масъала дар бораи он, ки кадом назария вазифаҳои барои халқҳои Африкаю Осиё ҳаётан муҳимро иҷро карда, барои аз ақибмонии асрона халос шудани мамлакатҳои тараққиёбанда ёрӣ расонда, қашшоқӣ, гуруснагӣ ва бесаводии оммаро барҳам дода метавонад, яъне масъалаи роҳҳои тараққиёти социалию иқтисодӣ дар маркази ҳаёти идеявию сиёсӣ қарор гирифтааст.

Дар мамлакатҳои роҳи тараққиёташон капиталистӣ характери вобастагии иқтисодиёти онҳо ба давлатҳои хориҷӣ пурзӯр шуда, монополияҳои империалистӣ дар ин ҷо қувваи ҳукмрон мебошанд. Фар-

ки дараҷаи ҳаёти табақаи ҳукмрон, ба ном буржуазияи нав ва оммаи асосии аҳолӣ боиси афзудани нобаробарӣ ва ноустувории социалӣ гардид.

Оммаҳои халқи мамлакатҳои бо роҳи капиталистӣ тараққиёбанда аз имконияти истифодаи натиҷаҳои истиқлолияти ба даст овардашуда маҳруманд: дар ин ҷо бекорӣ ва нобаробарии молумулкӣ меафзояд, дараҷаи зиндагонии табақаҳои васеи аҳолӣ паст мешавад. Дар солҳои охир тазодҳои социалӣ пурзӯр гардида, ришвахӯрӣ дар байни буржуазияи бюрократӣ афзуд, усулҳои авторитарии идоракунӣ, режими ҳокимияти шахсӣ инкишоф меёфтанд, оппозицияи легалӣ бошад, пахш карда мешуд.

Афзоиши нобаробарии социалӣ, бекорӣ, бесамарагии идоракунии давлатӣ ва таназзули иқтисодӣ дар байни табақаҳои миёна ва буржуазияи майда низ норозигӣ ба вуҷуд оварданд, ки онҳо барои демократӣ гардондани ҳаёти ҷамъиятӣ, баланд бардоштани дараҷаи зиндагонии меҳнаткашон, маҳдуд намудани муносибатҳои истисморчигӣ баромад мекунанд. Ноустувории социалию сиёсии мамлакатҳои роҳи тараққиётиашон капиталистӣ дар пайдоиш ва кор карда баромадани концепцияҳои ислоҳотчигии «роҳи сеюм»-и тараққиёт, ки бояд моҳияти капиталистии режимҳои ҳукмронро пардапӯш кунад, зоҳир гардид.

Назарияҳое пайдо шуданд, ки хусусиятҳои хоси шароит, хусусиятҳои таърихию мадании мамлакатҳои Осиё ва Африкаро ба мадди аввал мегузоранд. Онҳо бо миллатчигӣ зич алоқамананд. Яке аз сабабҳои асосии ин зуҳурот ақибмондагӣ, шакл нагирифтани муносибатҳои социалию синфӣ, мавҷуд набудани миллатҳои ташаккульёфта аст, ки аз ин сабаб муносибатҳои социалию этникӣ ва зиддиятҳо ба ҷои аввал гузошта мешаванд ва онҳо баъзан дар ҷобаҷогузории қувваҳои сиёсӣ ҷиҳати ҳалкунанда мебошанд.

Дар паҳншавии идеяи «хусусиятҳои хоси маънавӣ» омили динӣ низ роли калон мебозад. Ба ин муносибат дар солҳои охир дар як қатор мамлакатҳои озодшуда пурзӯр шудани мавқеъҳои ташкилотҳои динӣ ва рӯҳияи диниро дар байни аҳолӣ қайд кардан лозим аст. Ин фактро пропагандаи буржуазӣ ҳамчун шаҳодати «диндории хос»-и халқҳои Шарқ, атеизм ва, мувофиқан, «материализми коммунистӣ»-ро «қабул накардани» онҳо ба қалам доданӣ мешавад.

Вазъияти идеявии солҳои 80-ум дар мамлакатҳои Африка ва Осиё дар пурзӯршавии тамоюлҳои зидди навмустамликадорӣ, зидди американизм ифода ёфта, кризиси концепцияҳои буржуазии тараққиёти мамлакатҳои озодшударо инъикос менамояд. Тараққиёти ин мамлакатҳо баъди ба даст овардани истиқлолият равшан нишон дод: бо роҳи тараққиёти капиталистӣ ҳал кардани проблемаҳои социалию иқтисодии халқҳои собиқ мазлум барои ҷамъиятҳое, ки дар онҳо боқимондаҳои феодалӣ, ақибмонии социалию иқтисодӣ, серукладӣ ва дигар омилҳои ҷамъияти баъди мустамликадорӣ мавҷуданд, номақбул мебошад.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда шудааст: «Шумораи халқҳое, ки ба капитализм дигар бовар намекунанд, пешомадҳои тараққиёти худро бо вай вобаста кардан намехоҳанд, роҳҳои дигаргунсозии социалистии мамлакати худро устуворона меҷӯянд ва меёбанд, торафт зиёд мешавад». Назарияи марксистӣ-ленинӣ ба инкишофи афкори ҷамъиятии мамлакатҳои озодшуда торафт таъсири рӯзафзун мерасонад.

Бисёр намояндагони мамлакатҳои озодшуда аз минбари съезди XXVII КПСС қайд карданд, ки муроҷиат кардан ба социализми илмӣ, ба таҷрибаи КПСС зарурати таърихии тараққиёти прогрессиви социалию иқтисодии мамлакатҳои озодшуда мебошад ва

боиси тарки алоқа бо капитализм мегардад. «Ба туфайли саҳми фаъолона ва ибрати шумо,— изҳор кард раиси МПЛА — Партияи меҳнат Жозе Эдуарду душ Сантуш дар съезди XXVII КПСС,— халқҳои ҷаҳон афзалиятҳои системаи социалистиро ҳамчун ягона роҳе, ки истиқлолияти ҳақиқӣ ва прогресс, бартараф кардани ақибмонии иқтисодиро кафолат медиҳад, дарк мекунанд».

Идеологҳои буржуазияи миллӣ бо мақсади муқаррар намудани гегемонияи худ дар ҳаракати миллии озодихоҳона ва бо хавфи камтарин ба статуси ҷамъиятӣ ва кориашон иҷро намудани вазифаҳои умумидемократӣ концепцияи «социализми миллӣ»-ро ба миён мегузоранд. Аммо хусусияти замони ҳозира чунин аст, ки иҷрои собитқадамонаи вазифаҳои миллию демократӣ мавқеъҳои иқтисодӣ ва сиёсии буржуазияи миллиро, ки аксар вақт дар лагери реакция буда, ба манфиатҳои миллӣ хиёнат мекунад, суст мегардонад. Намояндагони демократияи майдабуржуазӣ (демократҳои миллӣ, революционӣ), ки ба сари ҳокимият меоянд, вазифаҳои давраи дуюми мубориза озодихоҳонаро иҷро намуда, бо истисморгарони миллӣ дар мавқеи антагонизми синфӣ мемонанд ва бо онҳо мубориза мебаранд.

Дар давраи ҳозира қувваҳои зидди империализм ва зидди навмустамликадорӣ аксар вақт ба ҳаракати пурзӯршавандаи оммаҳои халқ барои адолати социалӣ ва баробарӣ ҳамроҳ мешаванд.

Барои интихоби роҳи прогрессивӣ, аз як тараф, кризиси вусъатёбандаи тараққиёти капиталистӣ дар худи мамлакатҳои озодшуда ва аз тарафи дигар, комьёбиҳои намоёни социалии меҳнаткашон дар давлатҳои ориентацияи социалистӣ такони нав мебошад. Капитализм на фақат чун системае, ки мустамликадорон аз берун овардаанд, балки ҳамчун тарзи истеҳсолот, ки ба меҳнати кироя, истисморшаванда асос ёфта, проблемаҳои куллии тараққиёти социалию иқтисодии давлатҳои Африка ва халқҳои онҳоро ҳал карда наметавонад, рад карда мешавад. Маълум гардид, ки бо роҳи тараққиёти капиталистӣ ҳалли самарабахши проблемаҳои миллӣ ва социалӣ имконнопазир аст, зеро капитализм зиддиятҳои дохилии синфиро тезу тунд гардонда, табақаҳои социалии истисморгарро, ки ба ҳамкорӣ бо империализм манфиатдоранд, мустаҳкам мекунад.

Аъзои Бюрои сиёсии Фронти озодибахши миллии Алҷазоир Муҳаммад Шариф Массадия дар съезди XXVII КПСС гуфт: «Вақте ки оммаҳои халқ дарк мекунанд, ки мустамликадорӣ ва капитализм байни худ бо риштаҳои мустаҳкам алоқаманданд ва табиати умумӣ доранд, он гоҳ чунин шароит фароҳам меояд, ки дар он шуури миллӣ ба шуури социалистӣ сабзида мерасад».

## 3. Ориентацияи социалистӣ чун омили пайдоршавии социализми илмӣ

Таҷрибаи тараққиёти мустақилонаи мамлакатҳои озодшуда нишон дод, ки иҷрои вазифаҳои социалию иқтисодӣ программаи илман асосноки тараққиётро талаб мекунад, ки он хоҳиши субъективонаи зуд индустрикунонӣ, кооперативонии меҳнаткашони деҳот ва беэътиноиро нисбат ба ташаббуси хусусӣ, инчунин нисбат ба структураҳои мавҷудаи социалию иқтисодӣ ва анъанавӣ, идеологияи динӣ истисно намояд. Ҷустуҷӯи самарабахш, сафарбар кардани ресурсҳои дохилӣ ва пеш аз ҳама ба сохтмони миллӣ ҷалб кардани оммаи меҳнаткашон роҳи тараққиёти социалию иқтисодӣ мебошад. Акнун дар таҷриба исбот шудааст, ки мамлакатҳои ориентацияи социалистӣ ба фишори қувваҳои империалистӣ муқобил истода, сарфи назар аз душвориҳо, бо роҳи прогресси социалӣ суботкорона пеш мераванд.

Революцияҳои ҳозираи миллии озодихоҳона дар шароити нави мусоиди таърихӣ, ки системаи ҷаҳонии социалистӣ чун қувваи асосии зиддиимпериалистӣ аз бисьёр ҷиҳат мазмун ва самти тараққиёти ҷамъияти инсониро муайян менамояд, ба вуқӯъ меоянд. Ин муборизаи халқҳои мамлакатҳои озодшударо осон гардонда, барои ба муборизаи баҳри озодии социалӣ, зидди муносибатҳои истисморгаронаи ҳам феодалӣ ва ҳам капиталистӣ сабзида расидани он ёрӣ мерасонад.

Амиқ шудани мазмуни социалии революцияҳои миллии озодихоҳона дар ориентацияи социалистии гурӯҳи нисбатан калони давлатҳо, ки ба сари ҳокимият қувваҳои революционии демократӣ омадаанд, равшантар зоҳир гардид.

Роҳи ориентацияи социалистӣ барои прогресси ҷамъиятии мамлакатҳои озодшуда пешомадҳои калон кушода, ба роҳи магистралии тараққиёти таърихӣ мувофиқ аст. «Таҷрибаи мамлакатҳои номбурда,— қайд карда шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— далели он аст, ки имконияти халқҳои собиқан мазлум дар шароити ҳозираи таносуби қувваҳои ҷаҳон барои рад кардани капитализм зиёд шуда, барои бе истисморгарон, ба манфиати меҳнаткашон ба роҳ мондани ҳаёти худ афзудааст».

Ҳоло мо дорои таҷрибаи бистсолаи тараққиёти мамлакатҳои ориентацияи социалистӣ мебошем, ки он хусусиятҳои умумӣ ва хоси ин роҳро ошкор намудааст.

Таҳлили материалҳои съезди XXVII КПСС, таҳрири нави Программаи КПСС, Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия, резолюцияҳои он имкон медиҳад қонуниятҳои умумие, ки роҳи ғайрикапиталистӣ, роҳи ориентацияи социалистиро тавсиф менамоянд, аниқ карда шаванд. Ба ин қонуниятҳо инҳо дохил мешаванд:

— гузаштани ҳокимият ба қувваҳои прогрессивии революционӣ дар шахси табақаҳои меҳнатии шаҳру деҳот (деҳқонон, синфи коргар, интеллигенцияи радикалӣ (граждани ва ҳарбӣ), табақаҳои демократии буржуазияи майда);

— муборизаи зидди реакцияи дохилӣ ва берунӣ, барои барҳам додани ҳукмронии монополияҳои империалистӣ, ашрофони қабилаҳо, феодалҳо ва буржуазияи реакционӣ;

— муҳофизати музаффариятҳои прогрессивӣ ва мустаҳкам кардани армияи миллӣ ва милиция;

— мустаҳкам намудани сектори давлатӣ чун звенои асосии муҳимтарин соҳаҳои хоҷагии халқ, зиёд кардани даромаднокии он, ба амал овардани дигаргунсозиҳои куллии аграрӣ ва вусъат додани ҳаракати кооперативӣ дар деҳот;

— баланд бардоштани роли партияҳои революционии демократӣ, ба қуввaи ҳақиқии пешоҳангу роҳбарикунандаи ҳаёти давлат ва ҷамъият табдил додани онҳо;

— пурзӯр намудани роли омили инсонӣ дар ҳаёти ҷамъиятӣ ва иқтисодӣ, инкишоф додани демократия ва баланд бардоштани шуури омма дар бобати ба амал баровардани роҳи ориентацияи социалистӣ;

— инкишофи ҳамкории сиёсӣ, иқтисодӣ, маданӣ бо мамлакатҳои социализм, бо ҳаракати коммунистӣ ва коргарӣ;

— муборизаи фаъолона баҳри сулҳ ва амнияти байналхалқӣ, ба муқобили империализм ва зулми монополияҳои трансмиллӣ, барои пойдор шудани ҳуқуқи соҳибихтиёрӣ ба ресурсҳои худӣ, барои аз нав сохтани муносибатҳои байналхалқӣ дар асоси баробарҳуқуқии демократӣ, барпо кардани тартиботи нави байналхалқии иқтисодӣ, барои халос шудан аз қарзи асоратоваре, ки империалистон зӯран бор кардаанд.

листӣ гуногунанд. Ҳар кадом мамлакат роҳи худии дигаргунсозиҳои умумидемократиро интихоб мекунад, ки он дар оянда ба сохтмони ҷамъият дар асоси социализми илмӣ бурда мерасонад. Ҳоло қариб 20 мамлакати Африка ва Осиё (Алҷазоир, Ангола, Афғонистон, Бенин, Конго, Мадагаскар, Мозамбик, Танзания, Эфиопия ва ғайра) бо роҳи ориентацияи социалистӣ меравад.

Ориентацияи социалистӣ чун шакли нави тараққиёти прогрессивӣ як қатор масъалаҳои мураккаби дорои характери назариявӣ ва амалиро ба миён мегузорад. Илми марксистӣ таҷрибаи қувваҳои революциониро дар мамлакатҳои Африка ва Осиё ҷамъбаст, муваффақият ва душвориҳои онҳоро таҳлил намуда, тасаввуротро дар бораи қонуниятҳои сиёсӣ, социалию иқтисодии пешравӣ бо ин роҳ амиқ мегардонад.

Ба мавқеи социализми илмӣ гузаштани қувваҳои ҳукмрони чунин мамлакатҳо, монанди Ангола, Мозамбик, Эфиопия, Конго, Республикаи Халқии Демократии Яман ва дигарон, барои минбаъда ба таври эҷодӣ кор карда баромадани концепцияи марксистӣ-ленинии ориентацияи социалистӣ ва дар амал татбиқ кардани он мусоидат намуд. Ин режимҳои революционӣ дар мамлакатҳои аз ҷиҳати шумора хеле афзудаи ориентацияи социалистӣ роли авангардиро соҳиб шудаанд. Дигаргунсозиҳои социалию иқтисодие, ки дар ин ҷо гузаронда мешаванд, бо амиқӣ ва пайдарҳамӣ фарқ мекунанд.

Дастури амал кардани социализми илмӣ аз революционерони мамлакатҳои ориентацияи социалистӣ азнавсозии структураҳои партиявию сиёсӣ, барпо кардани ташкилотҳои партиявии сифатан навро талаб намуд. Партияи меҳнати Конго (КПТ), Ҳаракати халқӣ баҳри озодкунии Ангола—Партияи меҳнат (МПЛА-ПТ), ФРЕЛИМО, Партияи коргарии Эфиопия (РПЭ) ҳамин гуна ташкилотҳои партиявӣ гардиданд. Дар ҳуҷҷатҳои программавии ин ташкилотҳо марксизм-ленинизм ба сифати идеологияи расмӣ, асоси идеявӣ ва назариявии тамоми фаъолияти партия қайд шудааст.

Роҳи партияҳои пешоҳанг барои эҷодкорона татбиқ намудани принципҳои умумии марксизм-ленинизм мувофиқи хусусиятҳои конкретии миллӣ ва таърихии мамлакатҳои Африка дар кори ба амал баровардани концепцияи ленинии тараққиёти ғайрикапиталистии халқҳои собиқ мустамликаҳо, истифодаи таҷрибаи мамлакатҳои иттиҳоди социалистӣ дар муносибат ба капитали хориҷӣ ва хусусӣ, барпо кардани сектори давлатӣ, аз нав сохтани истеҳсолоти майдамолӣ, планкашӣ, гузаронданиислоҳоти аграрӣ ва кооперативонӣ ифода меёбад.

Чунон ки дар таҳрири нави Программа қайд карда мешавад, КПСС роҳи вусъат додани алоқаҳои дӯстонаро бо мамлакатҳои озодшуда собитқадамона пеш мегирад ва хайрхоҳи саъю кӯшиши халқҳое мебошад, ки зулму асорати бераҳмонаи таҳқиромези мустамликавиро аз сар гузаронидаанд. Партияи мо ба ҳамраъй, ҳамкории сиёсию иқтисодӣ бо мамлакатҳои ориентацияи социалистӣ аҳамияти калон медиҳад. Иттифоқи Советӣ мувофиқи имкониятҳояш ба халқҳое, ки бо ин роҳ пеш мераванд, дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, тайёр кардани кадрҳои миллӣ, баланд бардоштани қобилияти мудофиавӣ ва дар соҳаҳои дигар ёрӣ мерасонд ва мерасонад.

Идеяҳои социализм мубориони роҳи озодиро аз зулму асорати мустамликадорӣ ва навмустамликадорӣ илҳом мебахшанд. Дар айни ҳол бояд қайд намуд, ки афзоиши таъсир ва паҳншавии идеологияи социализми илмӣ ҳоло бештар на фақат дар асоси диққатрабоии худи идеяҳои марксизм, мувофиқати онҳо ба афкори ҷамъиятӣ, балки дар асоси дараҷаи татбиқи онҳо дар системаи ҷаҳонии социалистӣ

# АВВАЛИН КОНФЕРЕНЦИЯИ УМУМИРОССИЯГӢ

## БА МУНОСИБАТИ 80-СОЛАГИИ КОНФЕРЕНЦИЯИ ДУЮМИ РСДРП

Конференцияи дуюми РСДРП 3—7 (16—20) ноябри соли 1906 дар Таммерфорс (Финляндия) баргузор гардид. Дар кори он 32 вакил бо овози ҳалкунанда: 11 вакил аз меньшевикон, 7 вакил аз бундчиён, 6 вакил аз большевикон, 5 вакил аз социал-демократҳои Польша ва Литва, 3 вакил аз социал-демократҳои кишвари латыш иштирок намуданд. Аъзоёни КМ ва редакцияи органи марказии партия — газетаи «Социал-демократ» дар он бо овози машваратӣ ҳузур доштанд.

Дар шароити таназзули аввалин революцияи рус ва сар шудани ҳуҷуми реакция масъалаҳои тактика дар маъракаи интихоботи Думаи дуюми давлатӣ дар конференция мақоми асосӣ доштанд. Ба муносибати тағйир ёфтани шароит большевикон аз шиори бойкот даст кашиданд. «Вакте ки (ё: «агар) Думаи дуюм даъват карда шавад,— навишта буд Ленин моҳи августи соли 1906,— мо аз рафтан ба ин Дума рӯй наметобем. Мо аз истифода кардани ин майдони мубориза рӯй намегардонем, дар сурате ки аҳамияти на он қадар зиёди онро ҳаргиз муболиға накарда, балки, баръакс, онро дар асоси таҷрибае ки аллакай таърих додааст, комилан ба дигар навъ мубориза — ба муборизае, ки ба воситаи корпартой, ба воситаи шӯриш ва ҳоказо сурат мегирад, тобеъ мекунем» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 11, саҳ. 141).

Большевикон ба дастури асосии тактикии худ, ки ба ҳаракати оммавии революционӣ такья менамуд, содиқ монда буданд. Вале онҳо ин дастурро дар асоси ба назар гирифтани хусусияти вазъияти мавҷудаи сиёсӣ ба амал мебароварданд. Рӯ ба таназзул овардани революция барои истифодаи воситаҳои думагии мубориза водор мекард, зиёда аз он таҷриба имконияти истифода бурдани минбари Думаро ба манфиати агитацияи революционӣ ва наздикшавии социал-демократия бо деҳқонони революционӣ бар зидди кадетҳо дар дохили Дума исбот карда буд. Большевикон инро ба ҳисоб гирифта, дар тактикаи худ тағйироти зарурӣ дохил намуданд.

Большевикон дар интихоботи Дума иштирок карданро яке аз воситаҳои мустаҳкам намудани иттифоқи синфи коргар бо деҳқонон ва аз зери таъсири буржуазияи либералӣ озод кардани он медонистанд. Онҳо чунин мешумориданд, ки партияи пролетарӣ бояд дар интихобот ҳамчун қувваи мустақили синфӣ баромад кунад, ки созишҳои хусусӣ фақат дар сатҳи олии маъракаи интихоботӣ бо партияҳои революционӣ-демократӣ (трудовикҳо, эсерҳо), ки ба муқобили ҳам партияҳои рост ва ҳам номзадҳои буржуазияи либералӣ нигаронида шуда бошад, ҷоиз аст. Ин тактикаи «блоки чап» буд, ки барои пурзур намудани мавкеи пролетариат бо роҳи дар тахти роҳбарии он муттаҳид кардани қувваҳои демократии мамлакат пешбинӣ шуда буд. Меньшевикон ба интихобот дигар хел муносибат карданд. Онҳо ба Дума на аз хотири мубориза барои боз ҳам вусъат додани революция, балки барои кори «қонунгузорӣ» дар он раҳсипор гардида, Думаро ҳамчун як муассисае медонистанд, ки он гӯё барои маҳдуд кардан, барои лаҷом задан ба ҳукумати подшоҳӣ қодир аст. Онҳо дар маъракаи интихоботӣ блокҳои кадетҳоро ҳимоя мекарданд. В. И. Ленин комилан беасос будани далелҳои меньшевиконро дар бораи зарурати блок бастан бо кадетҳо фош намуд. Маъракаи интихоботӣ ба таври боварибахш нишон дод, ки партияҳои рост дар байни оммаи меҳнаткашон обрӯю эътибор надоранд. Қувваю афзоиши таъсири реакция ба омма на он қадар ба воситаи черносотенҳо, балки бештар ба воситаи кадетҳо сурат мегирифт. Бинобар ин, барои дар амал шикаст додан ба реакция, қайд мекард В. И. Ленин, партияи пролетариати революционӣ бояд оммаро аз таъсири идеявии кадетҳо озод созад.

Ленин кӯшишҳои меньшевиконро, ки мехостанд фарқи асосии синфии байни вазифаҳои пролетариат ва буржуазияи либералӣ-монархистиро дар маъракаи интихоботӣ рӯпӯш намоянд, фош намуд. Ӯ нишон дод, ки меньшевикон кадетҳоро ба Дума гузаронда, на фақат бо хатари черносотенҳо мубориза намебаранд, балки аҳамияти воқеии ин хатарро рӯпӯш мекунанд. Тактикаи меньшевикон дар давраи интихобот ба Думаи дуюми давлатӣ идомаи тактикаи онҳо ба тарафдории кадетҳо дар Думаи якум буд, ки дар он кадетҳо оммаро бо хаёлҳои ширини конституционӣ, бо шиор дар бораи ташкил додани вазорати думагӣ, яъне кадетӣ гумроҳ карда буданд. Ленин қайд карда буд, ки аз тарафи меньшевикон дастгирӣ кардани шиори ташкили вазорати кадетӣ, айнан монанди ҳимоя кардани блокҳо бо кадетҳо, рӯй тофтан аз муборизаи революционӣ ба дасти буржуазияи либералӣ-монархистӣ супурдани роҳбарии революция мебошад. Сиёсати меньшевикон, навишта буд В. И. Ленин, «ҷанги бозичамонанди конституциявӣ аст, кретинизми

парламентӣ аст» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 11, саҳ. 323).

Моҳияти баҳс равшан буд: бо кӣ рафт ва чӣ тавр рафт — аз паси буржуазияи либералӣ-монархистӣ ё пешопеши буржуазияи революционӣ-демократӣ, додани ҳаракат ба дасти кадетҳо ё таъмин намудани гегемонияи пролетариат? Ин баҳс ба конференцияи дуюми РСДРП, ки дар таърих ҳамчун Конференцияи якуми партиявии умумироссиягӣ низ дохил шудааст, вогузор карда шуд.

Меньшевикҳо тавонистанд бо ёрии бундчиён дар конференция қарорро дар бораи ҷоиз будани блокҳои интихоботӣ бо кадетҳо пешниҳод кунанд. Ин қарор, мувофиқи гуфтаи В. И. Ленин, симои меньшевиконро ҳамчун каноти оппортунистии РСДРП комилан нишон дод. Бар хилофи ин қарор Ленин аз номи 14 вакил, ки 45 фоизи тамоми иштирокчиёни конференцияро ташкил медоданд, «фикри махсус»-ро пешниҳод кард, ки дар он зарурати мустақилияти ташкилӣ ва идеявии партия дар маъракаи интихоботӣ қайд карда, созишҳои муваққатӣ бо намояндагони демократияи революционии майдабуржуазӣ ҷоиз дониста мешуданд.

«Фикри махсус» вазифаҳои социал-демократияи революциониро дар маъракаи интихоботӣ муайян менамуд, ки он иборат буд аз: фаҳмонда додани ноқодирии Дума барои ба амал баровардани талаботи пролетариат ва деҳқонон, ғайри имкон будани ба даст овардани озодии сиёсӣ бо роҳи парламентӣ то замоне, ки ҳокимияти воқеӣ дар дасти ҳукумати подшоҳӣ қарор дорад, зарурати шӯриши ярокнок ва барқарор намудани ҳокимияти революционӣ. Баъд қайд карда мешуд, ки социал-демократҳо бояд маъракаи интихоботӣ ва корро дар Дума мустақилона баранд.

Ихтилофот дар партия аз нав сахт шиддат гирифт. Вале дар ин шароит большевикон ягонагии амалиёти пролетариатро собитқадамона ҳифз менамуданд. Онҳо чунин мешумориданд, ки ихтилофоти идеявӣ набояд кори мутобиқ кардашудаи ташкилотҳои партиявиро дар рафти маъракаи интихоботӣ вайрон кунад.

Ба большевикон муяссар шуд, ки дар конференция резолюцияи махсус қабул карда шавад. Дар он таъкид карда шуда буд, ки дар доираи як ташкилот ҳамаи аъзоёни партия, сарфи назар аз тобеияти фракционии онҳо, бояд тактикаи ягонаи интихоботии қабулкардаи органи роҳбарии ташкилоти муайянро ба амал бароранд. Вале КМ меньшевикӣ нахост бо ин қарор розӣ шавад ва ҳангоме, ки ташкилоти петербургӣ ба тарафдории платформаи большевикӣ изҳори ақида намуд, КМ меньшевикон баҳри созиш бо кадетҳо ба ҷудой андохтан дар байни пролетариати пойтахт шурӯъ кард. Бояд гуфт, ки конференцияи умумишаҳрии Петербург, ки дере нагузашта баъди конференцияи дуюми РСДРП шуда гузашт, созиши интихоботиро бо кадетҳо рад кард. Вакилони меньшевикӣ баъди шикаст хӯрдан дар конференция онро тарк намуданд ва қарор доданд, ки маъракаи мустақили худро ташкил намоянд. Рафтори ҷудоиандозонаи меньшевикон ба ягонагии амалиёти пролетариат зарари ҷиддӣ расонд, мавкеи социал-демократияро дар маъракаи интихоботӣ суст кард.

Конференция як қатор тасҳеҳотро, ки большевикон пешниҳод карда буданд, аз ҷумла тасҳеҳотро дар бораи аҳамияти ташкилотҳои революционӣ дар бораи мақсади ниҳоии пролетариат, дар бораи республика ҳамчун шакли ҳокимияти халқӣ, дар бораи шӯриши ярокноки умумихалқӣ ва ҳокимиятро ба даст гирифтани халқ, дар бораи зарурати дар платформаи интихоботӣ гузаронидани идеяи муборизаи пролетариат бар зидди буржуазия ва ғайра қабул намуд.

Конференция дар бораи даъвати съезди панҷуми РСДРП қарор қабул кард. Ба КМ супурда шуд, ки ҳисоботро бо ҳамаи лоиҳаҳои резолюцияҳо ва фикрҳои махсус нашр намояд. Вале КМ меньшевикӣ дар газетаи «Социал-демократ» фақат резолюцияҳоро чоп намуда, «Фикри махсус»-и большевиконро аз он хориҷ сохт.

Материалҳои конференция шаҳодат медиҳанд, ки фақат партияи ленинӣ ба ҷобаҷогузории қувваҳои синфӣ дар Россия дуруст баҳо дод, фақат большевикон ба муқобили оппортунистон мубориза бурда, манфиатҳои ҳақиқии меҳнаткашонро ифода намуданд ва сиёсати собитқадамонаи революциониро ба амал баровардaнд. Муборизаи идеявӣ дар конференцияи дуюм, «Фикри махсус»-и большевикон ба муттаҳидшавии синфи коргар, таъмини гегемонияи он дар муборизаи умумихалқӣ бар зидди ҳокимияти подшоҳӣ ва азнавсозии революционии мамлакат мусоидат кард.

# „ҚАҲРАМОНОНИ ТУ, ТОҶИКИСТОН“

Корнамоии беамсол ва қаҳрамонии оммавии одамони советӣ мазмуни асосии китоби нави номзади илми таърих Л. Сечкина «Қаҳрамонони ту, Тоҷикистон» мебошад. Дар он дар бораи иштирокчиёни Ҷанги Бузурги Ватанӣ, ки сазовори номи олии Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ гардидаанд, нақл карда мешавад.

Л. Сечкина бештар аз сӣ сол боз номҳои фарзандони диловари Тоҷикистонро монда нашуда ҷустуҷӯ дорад. Соли 1960 нахустин китоби муаллиф — «Шӯҳратмандон» — дар бораи Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ, ки ба ҷанг аз республикаамон рафтаанд, нашр гардид. Ба муаллиф муяссар шуда буд, ки роҳи ҷангӣ ва корнамоии сию ҳашт нафар қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ, ки аз Тоҷикистон ба фронт рафтанд, чор нафар Қаҳрамони миллаташон тоҷик, ки ба армия аз дигар республикаҳои бародарӣ даъват шуданд, ва ду нафар Қаҳрамоне, ки дарҳол баъди анҷом ёфтани ҷанг ба республикаамон ба кор омаданд, нишон диҳад. Муаллиф ҳамагӣ дар бораи 44 нафар Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ маълумот додааст. Л. Сечкина дар муқаддимаи китобаш навишта буд: «Мо тасдиқ карда наметавонем, ки ин рақам охирин аст. Шояд минбаъд муяссар гардад, ки номҳои дигар қаҳрамонони алҳол ба мо номаълумро муқаррар намоем».

Ва ӯ ҷустуҷӯро давом дод. Борҳо ба Архиви марказии Вазорати Мудофиаи СССР, ба саруправлениеи кадрҳои вазорати номбурда рафт, дар архиви республикавӣ кор кард, материалҳои даркориро гирд оварда, дар матбуоти даврагӣ чоп намуд ва аз ҳама асосаш бо ветеранҳои ҷанг, Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ, аъзоёни оилаҳои одамони дар ҷанг ҳалокгардида воҳӯрд, бо комиссариатҳои ҳарбӣ, колхозҳо, мактабҳо, дигар муассисаю ташкилотҳо ва шахсони алоҳида мукотиба намуд ва ғайра. Ба унвони Институти таърихи ба номи Аҳмади Дониши АФ РСС Тоҷикистон, ки Л. Сечкина дар он ба сифати ходими калони илмӣ кор мекунад, садҳо мактуб, расмҳои алоҳида, ёддоштҳо, тарҷимаи ҳол, ҳуҷҷатҳои солҳои ҷангӣ меоянд. Асари тақризшаванда натиҷаи ана ҳамин меҳнати бисёрсолаи суботкорона ва бурдборона гардид.

Акнун муаллиф дар бораи шасту се нафар Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ нақл мекунад, ки аз ҷумла панҷоҳу чор нафарашон фиристодагони Тоҷикистон, панҷ нафарашон тоҷикписарони аз дигар республикаҳо ба армия даъватшуда ва чор нафарашон онҳое мебошанд, ки тақдири баъдиҷангии худро бо республикаи мо пайвастаанд. Муаллиф дар ҳар як очерки ба Қаҳрамон бахшидааш расми ӯ ва маълумоти библиографии бадастомадаро ҷой дода, роҳи ҷангӣ ва корнамоиро, ки вай барои он сазовори номи олӣ гардидааст, тасвир мекунад. Махсус қайд бояд кард, ки муаллиф тақдири минбаъдаи ҳар қаҳрамон, фаъолияти баъдиҷангии меҳнатӣ ва ҷамъиятии ӯро аз мадди назар дур накардааст. Агар қаҳрамоне ҳалок шуда бошад, пас мо аз китоб мефаҳмем, ки вай дар куҷо дафн шудааст, ба хотираи ӯ дар куҷо ҳайкал гузошта, чӣ тавр номаш абадӣ гардонда шудааст.

Хонанда дар очеркҳо пафоси замони ҷангро эҳсос мекунад. «Ғалаба ё марг!» — масъала дар назди ҷанговарони советӣ ана ҳамин тавр кӯндаланг меистод. Корномаи афсонавии Александр Матросовро, ки бо пайкари худ амбразураи дзоти душманро пӯшонид, бештар аз дусад нафар ҷанговарони миллаташон гуногун, аз ҷумла фарзандони вафодори тоҷик — собиқ колхозчии囊 аштӣ Тӯйчӣ Эрйигитов ва тракторчӣ аз Хуҷанд Антон Буюкли такрор карданд. Корнамоии Фатҳулло Аҳмадов, ки худро бо граната ба зери танг партофт, басо бузург аст. Номҳои пуршарафи Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ Домулло Азизов, Исмат Шарифов, Сафар Амиршоев, Саидқул Турдиев, Алексей Дмитриев, Эргаш Шарифов, Иван Душкин ва бисёр дигарон чӣ дар республикаамон ва чи берун аз ҳудуди он маълуму машҳуранд.

Иқтибосҳо аз мактубҳое, ки муаллиф аз ветеранҳои ҷанг гирифтааст, басо шавқоваранд. Масалан, муаллиф чунин сатрҳоро аз мактуби Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ Серафим Вадимович Яцковский меорад: «Мо, ҷанговарони кӯҳансол, қадру қимати ҳаётро медонем, вале чизи дигар, чизи муҳимтару муқаддасро ҳам медонем — барои қадом кори ҳақ мо мубориза мебарем. Мо дар бораи мукофот, дар бораи он ки ягон хел корнамоӣ мекунем, фикр ҳам намекардем. Мо барои наҷот додани Ватанамон то қувваи охирин мубориза мебурдем». Ин суханонро дар ҳар як очерки ба Қаҳрамон бахшидашуда, умуман ба китоб ба сифати эпиграф овардан мумкин буд.

Бояд қайд кард, ки баъзе очеркҳо тавре навишта шудаанд, ки мо, хонандагонро, барои иштирок намудан дар ҷустуҷӯҳо даъват мекунанд. Нақлҳо дар бораи Қаҳрамони Иттифоқи Советӣ Қудрат Қаюмов ва Вильдан Хабиев аз ҷумлаи онҳоанд. Номҳои дигар Қаҳрамонони Иттифоқи Советӣ, ки аз Тоҷикистон ба фронт рафтанд, низ маълуманд. Аммо дар бораи

онҳо материал ҳанӯз ғайрикифоя буда, баъзе фактҳо тафтишу таҳқиқи дақиқи иловагӣ, шарҳу баён ва исботро талаб мекунанд.

Боби китоб «Дар оташи муҳорибаҳо» роҳи пуршарафи ҷанговарони Тоҷикистонро аз рӯзҳои аввал то салюти зафар инъикос мекунад. Боби мазкур дар бораи дар ҳамаи амалиёти калони ҳарбии ҷанги гузашта иштирок намудани фиристодагони республика хеле мухтасар нақл мекунад.

Л. Сечкина яке аз донишмандони таърихи халқи тоҷик дар давраи Ҷанги Бузурги Ватанӣ ба шумор меравад. Инак, дар асари тақризшаванда муаллиф дар бораи саҳми меҳнаткашони ақибгоҳ дар торумор кардани душман маълумоти ҷамъбасткунанда меорад: меҳнаткашони республика ба фонди мудофиаи Ватан бештар аз 75 миллион сӯм пул ва зиёда аз 40 ҳазор пуд ғалла супурданд. Аз Тоҷикистон барои ҷанговарони советӣ 151 вагон тӯҳфа фиристода шуд.

Хулласи калом, китоби номбурда шаҳодат медиҳад, ки муаллиф мавзӯашро ба хубӣ медонад ва онро бо камоли маҳорат иншо карда тавонистааст. Ин китоб бо граждании олӣ фарқ карда, дар илми таърихшиносии республика саҳми пурқиматест.

Ватан номи онҳоеро ҳамеша дар хотир дорад, ки тарҷимаи ҳоли ҷангии онҳо дар солномаи Ҷанги Бузурги Ватанӣ сабт ёфтааст... Қаҳрамонон абадӣ дар саф мемонанд. Онҳо ҳамчун ашхоси абадзинда муҳорибаро давом медиҳанд, ба наслҳои нав ба нав корнамоӣ меомӯзанд, дар онҳо ҳисси вазифашиносию қарздор будан дар назди халқу Ватан, меҳри беандоза доштан нисбат ба Ватани азизро мепарваранд.

**М. БОБОХОНОВ,**
**муҳаррири калони нашриёти «Маориф»**

# КИТОБҲОИ НАВИ НАШРИЁТИ АДАБИЁТИ СИЁСӢ

**Григорий Константинович Орҷоникидзе (Серго).** Тарҷумаи ҳол. Нашри дуюми илова ва ислоҳкардашуда, 304 саҳифа, нархаш 80 тин.

Нашри дуюми китобро Институти марксизм-ленинизми назди КМ КПСС ба муносибати 100-солагии зодрӯзи Г. К. Орҷоникидзе—роҳбари типи ленинии партия ва давлат тайёр намудааст. Маҳорати барҷастаи ташкилотчигии худро вай ба сохтмони Партияи Коммунистӣ, музаффариятҳои Октябрь, мустаҳкам намудани давлати сермиллати советӣ бахшидааст.

Белов С. В. **Стремянная.** 158 саҳифа, нархаш 35 тин.

Дар ин повести адабӣ-ҳуҷҷатӣ чанд саҳифаи аҷоибе аз таърихи партияи мо — нашри асарҳои В. И. Ленин дар Россияи тореволюционӣ; аз асари аввалини легалӣ, ки соли 1895 дар матбааи Петербург воқеъ дар кӯчаи Стремянная то китоби «Империализм, ҳамчун дараҷаи баландтарини капитализм», ки соли 1917 аз тарафи нашриёти «Парус» ба табъ расидааст, гирд оварда шудааст.

Хонанда бо фаъолияти ноширон — большевикон В. Д. Бонч-Бруевич, М. С. Кедров, М. С. Ольминский, ноширони бепартиявӣ П. П. Сойкин, М. Д. Водовозова, О. Н. Попова, А. М. Калмыкова, М. А. Малых, бародарон Гранат, А. М. Горький, ки барои нашру паҳн намудани асарҳои Ленин бисьёр корҳоро ба ҷо овардаанд, шинос мешавад.

Керимов Д. А., Мальцев Г. В. **Сиёсат — кори ҳар як кас.** Инсон дар ҳаёти сиёсии социализм. Серияи «Тарзи советии ҳаёт: хусусиятҳои асосӣ, мазмун, бартарӣ». 176 саҳифа, нархаш 50 тин.

Дар китоб масъалаҳои муҳимми ҳаёти сиёсии ҷамъияти советӣ, тарзи советии ҳаёт, баамалбарории ҳуқуқ, озодӣ ва вазифаҳои гражданинҳо, ошкор намудани имкониятҳо ва пешомадҳои иштирок дар сиёсат, ки ба инсон ва коллективҳои меҳнатӣ пешкаш шудааст ва ақидаҳои антикоммунистӣ дар бораи тарзи советии ҳаёт фош карда мешавад.

Ба матбаа 04. 10. 86 супурда шуд. Ба чопаш 31. 10. 86 имзо карда шуд. Формати когаз 70×108¹/₁₆. Чопи барҷаста. Ҷузъи чопӣ 6. Ҷузъи чопии шартӣ 8,4. Адади нашр 17004 (тоҷикӣ —12547, русӣ 4457). КЛ 02062. Супориши 3663.

734063 Душанбе, Комбинати полиграфии Комитети давлатии РСС Тоҷикистон оид ба корҳои нашриёт, полиграфия ва савдои китоб. Кӯчаи Айнӣ, 126.

*Пролетарҳои ҳамаи мамлакатҳо, як шавед!*



# Коммунисти Тоҷикистон

ЖУРНАЛИ ҲАРМОҲАИ НАЗАРИЯВӢ ВА СИЁСИИ
КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ
ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН

АЗ ЯНВАРИ СОЛИ 1936 ЧОП МЕШАВАД

12 декабрь 1986

ҲАР МОҲ БА ЗАБОНҲОИ ТОҶИКӢ ВА РУСӢ МЕБАРОЯД

## Мундариҷа



НАШРИЁТИ КМ ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН ДУШАНБЕ

## ▲ ИТТИФОҚИ БАРОБАРҲУҚУҚҲО



## ▲ КОРИ ТАРБИЯИ ИДЕЯВӢ



## ▲ БАРОИ МАШҒУЛИЯТҲОИ СИСТЕМАИ ОМӮЗИШИ СИЁСӢ ВА ИҚТИСОДӢ



## ▲ МУБОРИЗОНИ КОРИ ХАЛҚ



## ▲ ТАҚВИМИ МО



—·—





ТЕЛЕФОНҲО:

сармуҳаррир 23-37-51
ҷонишини сармуҳаррир 23-35-56
котиби масъул 23-35-56
ҷонишини котиби масъул 27-06-33

ШӮЪБАҲО:

философия ва коммунизми илмӣ 27-07-33
таърих ва иқтисодиёт 27-07-33
ҳаёти партиявӣ 23-35-77
пропаганда 27-07-33
мусаҳҳеҳон 27-12-16

АДРЕСИ МО:

Душанбе, 734012, кӯчаи Лоҳутӣ, 6.

●

# САҲМИ ШАХСӢ БА СУРЪАТФИЗОӢ

Ҳар рӯзи гузашта бо саволи исроркорона ақлу хирадро бедор намуда, ба дилҳо роҳ ёфта, ба виҷдони гражданӣ, ба қарзи партиявӣ даъват мекунад:

«Ту барои суръатфизоӣ чӣ кардӣ?»

Инак, касе аз ин саволи рӯирост рӯ тофта, дар паси муҳокимаронии умумӣ ва нишондиҳандаҳои сохтакорона пинҳон шуда наметавонад. Ҳозир меъёри асосии фаъолияти истеҳсолӣ ва ҷамъиятии шахс, симои маънавӣ ва камолоти маънавии ӯ аз ҷавоби ҳаррӯза, ҷавоби ҳақиқӣ ба ин савол иборат аст.

Стратегияи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакатро, ки партия муайян намудааст, оммаҳои васеътарини меҳнаткашон амалан дастгирӣ намуданд ва худи мафҳуми «суръатфизоӣ» бо мӯҳтавои азиму амиқаш як навъ ифодаи пурраи саъю кӯшиш ва корҷамоиҳои умумихалқӣ, пароли ба худ хосе ба оянда мебошад.

Моҳияти дигаргуниҳои вобаста ба суръатфизоӣ дар сифати нави тараққиёт: интенсификацияи ҳарҷонибаи истеҳсолот дар асоси прогресси илму техника, тағйироти структураи иқтисодиёт, шаклҳои самараноки идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонии аҳли меҳнат аст. «Тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи Сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия,— калиди ҳалли ҳамаи проблемаҳои мо — проблемаҳои наздик ва перспективӣ, иқтисодӣ ва социалӣ, сиёсӣ ва идеологӣ, дохилӣ ва берунӣ мебошад. Фақат бо ҳамин роҳ ба вазъи сифатан нави ҷамъияти советӣ ноил шудан мумкин аст ва бояд ноил шуд».

Дар чунин шароити навсозии ҳамаҷониба ва такомулот туфайлихурӣ махсусан тоқатнопазир аст. Одам дар куҷое ки кор кунад, кадом вазифаро, ки ишғол намояд, вай бояд ҳатман ҳисоби шахсии шарик будан ба суръатфизоиро дошта бошад. Барои пур кардани чунин ҳисобҳои шахсӣ дар ҳар цеху завод ва саҳрои колхозӣ, лабораторияи институти тадқиқоти илмӣ ва устохонаи адои хизмати маишӣ, дар кабинаи экскаватор ва кабинети вазир имконият ҳаст. Фақат муҳим аст, ки саъю кӯшиш бо талаби айём муқоиса карда шавад. Вазъияти ҳозираи конкретии таърихӣ чунин аст, ки бо тамоми ғайрат кор накардан, ба пеш суст ҳаракат кардан маънои ба кори умум зарари калон расондан ва дар натиҷа аз дигарон қафо мондаиро дорад... Суръатфизоӣ амалиётеро кафолат медиҳад, ки он бо тадбирҳои нисфӣ, бо тағйироти нисфӣ, бо муваффақиятҳои нисфӣ маҳдуд нашуда, ба процессҳои хоҷагӣ ва социалию маданӣ бештар динамизм мебахшад, истифодаи комьёбиҳои илму техникаро ба пояи баланд мебардорад, ба пойдор гардидани тамоюлоти пешрафти босуръат мусоидат мекунад.

Барои амал кардан дар рӯҳи суръатфизоӣ, яъне назар ба пештара бо суръату сифати баландтар меҳнат кардан муносибатро ба он тағйир додан лозим аст. «Азнавсозӣ,— гуфта мешавад дар қарори КМ КПСС «Дар бораи ҷамъбасти сафари рафиқ М. С. Горбачёв ба кишварҳои Краснодар ва Ставрополь»,— омили асосии сафарбарии захираю имкониятҳои дохилии сохти социалистии мо, шарти ҳатмии дар ҳаёт таҷассум намудани роҳи съезди XXVII КПСС аст».

Азнавсозиро аз худ — аз барҳам задани тарзи кӯҳнашудаи тафаккур, даст кашидан аз тасаввуроту усулҳои кӯҳнаи кор, аз дарки чизи

нав ва ишғол кардани мавқеи фаъолона дар мубориза барои чизи нав оғоз бояд кард.

Қору бори имрӯзаро бо мизони дирӯза насанҷидан, бо он чи ки ба прогресси ҷамъиятӣ монеъ мешавад, муросо накардан, нисбат ба коҳилӣ, бесарусомонӣ ва гапфурӯшӣ тоқатнопазирӣ зоҳир намудан, ба кори эҷодии умум саҳми калони навоваронаи шахсӣ гузоштан ва ба зиммаи худ бештар масъулият гирифтан — меҳнаткашони пешқадами республика тамоюли азнавсозиро ана ҳамин тавр мефаҳманд. Истеҳсолотчиёни номдор, мутахассисони соҳибэҳтироми соҳаҳои гуногуни хоҷагии халқ, олимони номӣ, арбобони машҳури маданият дар рӯҳи идеяҳои илҳомбахши съезди партия кор ва зиндагӣ карда, энергияи фикру ниятро ба энергияи амалиёт табдил медиҳанд. Ташаббускорони вахтаи зарбдори меҳнатӣ ба шарафи ҷашни дар пешистодаи 70-солагии Октябри Кабир—сардори бригадаи ҳарротон—автоматчиёни заводи «Тоҷиктекстильмаш»-и ба номи Ф. Э. Дзержинский М. Ҳомидов, говчӯши колхози ба номи Ленини райони Исфара Суфро Боқиева, бофандаи фабрикаи либосҳои трикотажии Ӯротеппа ба номи 60-солагии СССР Қ. Азимов, калобареси иттиҳодияи «Тоҷикатлас» ба номи 60-солагии СССР Б. Аҳмадова, сардори бригадаи пардозгарони комбинати хонасозии Душанбе М. Солеҳов, дӯзандаи иттиҳодияи дӯзандагии Ленинобод Б. Қодирова ва бисьёр дигар машъалони мусобиқаи социалистӣ, пешсафони роҳи суръатфизоӣ мебошанд.

Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ, сардори беҳтарин дар республика бригадаи картошкапарварон, фаъолаи партиявӣ, мураббии ғамхору меҳрубони ҷавонони деҳот Сайлӣ Раҳмонова ҳисоби шахсии суръатфизоиро бо ҳар рӯзи пурмаҳсул пур мекунад. Дар совхози «Қизилсу»-и райони Ҷиргатол коллективи бригадае, ки сарвараш Сайлӣ мебошад, барои ҳамаи ҷузъҳои истеҳсолот намунаи муносибати ташаббускоронаю навоварона ба азнавсозӣ мебошад. Сабабаш ҳамин ки Сайлӣ Раҳмонова ҳар як навигариро, ки ба афзудани суръати интенсификацияи истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ мусоидат мекунад, субуткорона ва бо майли тамом қабул менамояд ва истифода мебарад, ҳамаи он чиро, ки баъзан ба пешравии бригада мамоният мекунад, қатъиян бартараф менамояд.

Дар ин ҷо картошка аз рӯи технологияи интенсивӣ парвариш карда мешавад. Ба усулҳои ҳосилхез гардондани замин диққати калон дода мешавад: дар ҳамаи заминҳои ба бригада вобасташуда киштгардони картошкаю юнучқа ҷорӣ карда шудааст; нурӣ ба тафрика, мувофиқи маълумотҳои таҳлили лабораторӣи хок андохта мешавад; тадбирҳои гидромелиоративӣ бо назардошти хусусияти хоси баландкӯҳ ба амал бароварда мешаванд. Дар коркарди майдони кишт вазни қиёсии механиконии процессҳои меҳнатталаб афзудааст. Усулҳои самараноки обьёрӣ ба кор бурда мешаванд. Ва боз як чиз характернок аст: бригада ба андозае дониш у таҷриба ҳосил кардааст, ки дар участкаи таҷрибавии худ навъҳои наву перспективаноки картошкаро санҷида, участкаҳои худ ва участкаҳои дигарро бо тухмии аълосифат таъмин менамояд.

Навсозии технологӣ бо навсозии ахлоқию психологӣ мутобиқ гардонда мешавад. Бригадаи Сайлӣ Раҳмонова дар совхоз аввалин шуда ба пудрати бригадавӣ гузашт. Муносибатҳои ҳисоби хоҷагӣ, пайвастани яккасардорӣ бо идоракунии ҷамъиятӣ, аз рӯи коэффициенти иштироки меҳнатӣ тақсим намудани музди кори бригада — ҳамаи ин одамонро дигаргун сохта, имкониятҳои онҳоро ошкор кард. Бригада шумораи аъзоёнашро аз 100 то ба 50 нафар кам карда, яъне қариб бо шумораи ду баробар ками коргарон ҳаҷми кори назар ба пештара хеле зиёдро ба ҷо моорад. Вай қарор додааст, ки соли оянда бо ҳамин хайат масоҳати заминашро якуним баробар зиёд кунад, яъне дар 100 гектар не, балки дар 150 гектар замин картошка парвариш намояд.

Истеҳсоли ҳар центнер маҳсулот дар бригада ба ҳисоби миёна назар ба умуман совхоз соли 1985-ум 3 сўму 85 тин ва соли 1986-ум 2 сўму 2 тин арзонтар афтод. Музди кори аъзоёни бригада низ меафзояд. Соли гузашта онҳо ба ҳар як сўми кор кардаашон 1,4—1,5 сўми иловагӣ гирифтанд. Дар асоси баланд шудани маданияти зироаткорӣ ва такмил ёфтани ташкили меҳнат ва додани ҳаққи он имконияту вазифаҳо ба тарзи нав дарк карда мешаванд. Ҳар кадом ҳосилфизоӣ акнун бригадаро қонеъ кунонида наметавонад. Вай барои баланд бардоштани суръати афзоиши ҳосил мекўшад ва барои ояндаи дуру дароз таҳкурсии мустаҳкам мегузорад. Дар ин ҷо динамикаи суръатфизоӣ бағоят эътимодбахш аст: соли 1984 бригадаи Сайли Раҳмонова аз ҳар гектар ба ҳисоби миёна 235 центнерӣ, соли 1985-ум 312 центнерӣ, соли 1986 бошад, 340 центнерӣ картошка гирифт, ки ин мувофиқан назар ба плану ўҳдадорӣ 95 ва 20 центнер зиёд аст. Картошкапарварони пешқадам барои соли 1986 марраи нав муайян карда, ўҳдадор шудаанд, ки ҳосили ин зироати муҳими озуқавориро аз ҳар гектар то ба 400 центнерӣ мерасонанд.

Ин ҳама таҷассуми амалии шарик будан ба роҳи стратегии партия аст. «Такья намудан ба прогресси илму техника, технологияҳои интенсивӣ, ба одаме, ки мо ўро ба усулҳои нави ҳоҷагидорӣ ва идоракунӣ, пеш аз хама тавассути пудрати коллективӣ, ҳисоби хоҷагӣ ҷалб менамоем — ҳамаи инҳо сазовори гарму ҷўшон дастгирӣ кардан ва маъқул донистананд»— гуфт М. С. Горбачёв дар нутқаш дар мулоқот бо фаъолони партиявии кишвари Краснодар.

Механизатори хизматнишондодаи республика, роҳбари отряди ҳосилғундорию пахтакашонии совхози ба номи Турдиеви райони Москва, Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Шариф Тўробов ҳам аз худи соли аввали панҷсолаи дувоздаҳум камари ғайратро мустаҳкам баста, дар меҳнат ба муваффақиятҳои нав ба нав ноил мегардад ва оид ба суръатфизоӣ саҳми шахсӣ дорад. Дар маъракаи ба қарибӣ анҷомьёфтаи ҳосилғундорӣ вай бо комбайни худ бештар аз 250 тонна пахта чид, отряди механиконидашудае, ки сардорӣ мекунад, ҷамъоварии пахтаро то ба ҳазор тонна расонид.

Яке аз ташаббускорони дар соҳаи пахтакорӣ ҷорӣ намудани усули пешқадами ипатовии ҳосилғундорӣ, мураббии мўътабари кадрҳои механизаторӣ, агитатори фаъол Шариф Тўробов, мисли Сайлӣ Раҳмонова, мақсаду моҳияти суръатфизоиро басо хуб дарк кардааст. Таҷриба нишон медиҳад: дар ҷое ки ҳамин гуна роҳбарони дурандешу болаёқат, бофаҳму нуктасанҷ ҳастанд, ки ҳар гуна масъаларо сари вақт ва бо камоли кордонӣ ҳал карда метавонанд, дар он ҷо муваффақияти дигаргунсозӣ тезтар ба даст меояд.

Вақту замон моро водор месозад, ки меҳнатамон самараи баланд бахшад. Ва агар ҳатто пешқадамони истеҳсолот нисбат ба худ сахтгиртар шуда, аз муваффақияти ба даст овардаашон қаноат накунанд, пас сахтгирию серталабӣ нисбат ба онҳое, ки бо сустию беэътиноии худ ба ҷои ҳисоби шахсии суръатфизоӣ ҳисоби шахсии халалрасониро ҷорӣ мекунанд, чӣ гуна бояд шавад?!

Заводҳои №1 ва № 3 тресты «Тоҷикстройиндустрия» мунтазам мўҳлати шартномавии фиристодани конструкцияҳои оҳанубетониро вайрон карда ва маҳсулоти сақат бароварда, бо ҳамин сохтмони объектҳои муҳимтарини тресты «Промстрой»-ро ба таъхир меандозанд. Ба худ тасаввур кунед: на нуқсонҳои ноҷиз дар маснуоти ҷудогона, балки комплектҳои томи бетонтахтаю панельҳои корношоям, на тавақкуфи кўтоҳмуддат, балки муддати тўлонӣ бекор истодани монтажчиён аз сабаби фиристода нашудани садҳо метри мукааб оҳаҷу бетон, на ҳодисаи тасодуфӣ, балки одат шуда мондани ба сохтмон овардани масолеҳи ғайристандартии бинокорӣ, бе ягон ҳуҷҷати техникӣ. Гўё муҷовирон шўъбаи назорати техникӣ надошта бошанд, комиссияҳои

партиявии сид ба назорат ба фаъолияти маъмурият дар масъалаҳои сифат ва риояи шартномаҳои басташуда низ вуҷуд надоранд, барои ашьёи хоме, ки ба касофати мусоҳилакории баъзеҳо вайрон шудааст, дили касе намесӯзад, ба касе шарафи тамғаи завод азиз нест...

Ба назар чунин менамояд, ки ташкилотҳои партиявии корхонаҳои номбурда ба чунин вазъияти ногувор одат кардаанд. Вазифаи бевоситаю ҳатмии коммунистон аз он иборат аст, ки дар истеҳсолоти худ фавран тартибот ҷорӣ намуда, нисбат ба танбалону сақаткорон вазъияти тоқатнопазирӣ ба вуҷуд оранд, коллективҳоро ҳатман ба ҷо овардани плану ӯҳдадориҳо сафарбар намоянд. «Мувофиқи назми суръатфизой кор бояд кард»,— ин даъват аз Мурочиатномаи КМ КПСС ба меҳнаткашони Иттифоқи Советӣ бояд дар ҳама ҷо шиори ҷанговаронаи мусобиқаи социалистӣ гардад.

Дар ҳамаи корхонаю ташкилотҳо ва муассисаҳо бояд вазъияте пойдор гардад, ки он ба барҳам задани беҳаракатию бепарвой, рафъи ҳамаи он чи ки ба принципҳои социализм, тарзи советии ҳаёт, эътиқоди идеявии мо бегонааст, мусоидат намояд. Монеаҳоеро, ки тавассути бефаъолиятӣ, тайёрхӯрӣ, авло донистани манфиати идораи худ, маҳалчигӣ, кӯҳнапарастӣ ва бюрократизм дар сари роҳи навсозии умумӣ гузошта мешаванд, қатъиян бартараф кардан даркор аст.

Бояд эътироф кард, ки одати ба чизи чав муқобилат кардан ҳанӯз дар соҳаҳои гуногуни процесси азнавсозӣ ҳис карда мешавад. Коммунистон бояд ба ҳамкоронашон зарурати дигаргуниҳои вобаста ба азнавсозӣ ва стратегияи суръатфизоиро фаҳмонда диҳанд, барои ин дигаргуниҳо, ки ба манфиати тамоми халқ мувофиқанд, суботкорона мубориза баранд. Масъулияти аввалиндарача барои шавқманд кардани коллектив ба меҳнат ба зиммаи кадрҳои роҳбарикунанда гузошта мешавад. Агар роҳбар корашро аз нав сохта натавонад ва ё аз нав сохтан нахоҳад, вай бояд роҳбариро ба каси дигар супорад.

Дар чунин маврид бисьёр чиз ба мавқеи принципиалонаи органҳои партиявӣ вобаста аст. Масалан, дар маҷлиси бюрои комитети партиявии райони Чирпатол сабабҳои хеле бад шудани кори комбинати адои хизмати маишӣ ба таври ҷиддӣ муҳокима карда шуданд. Директори комбинати мазкур С. Сулаймонов пештар як андоза ба натиҷаҳои мусбат ноил гардида буд. Вале онҳо ба ҷои афзуданашон боиси хотирҷамъию хушҳолии директор гардиданд. Рафта-рафта ӯ корро ба ҳоли худ гузошт. Зиёда аз ин, директор ба кори худ аз нуқтаи назари танқидӣ баҳо надода, дар бораи такмили ихтисос, баланд бардоштани савияи идеявию сиёсии худ ғамхорӣ зоҳир накард, аз ҳаёт қафо монд, кори адои хизмати аҳолиро мувофиқи талаби замон ба роҳ монда натавонист.

Солҳои охир комбинат супоришҳоро иҷро намекард, сифати адои хизмати маишии аҳолии район паст шуд. Ва бо вуҷуди он ки ба С. Сулаймонов барои ислоҳи вазъияти ба амаломада вакт дода шуд, аммо кор пеш нарафт ва аҳвол тағьир наёфт. Баъди маҷлиси бюрои комитети партиявии район С. Сулаймонов ҳамчун роҳбари аз ӯҳдаи кор набаромадагӣ аз вазифааш озод карда шуд. Бо тавсияи комитети партиявии район ба вазифаи директории комбинат коркуни ташаббускору серғайрат Саидбек Маҷидов таъин гардид. Ба вай муяссар шуд, ки коллективро дар як муддати кӯтоҳ фаъол гардонад. Дар тӯли 2—3 моҳ комбинат як қатор хелҳои нави хизмати маиширо адо мекардагӣ шуд, барои таъмири пойафзол, соат, тайёр намудани маснуоти гуногуни металлӣ якчанд нуқтаи иловагӣ кушод, барои таъмири квартираҳо бригадаи комплексӣ ташкил кард. Хулласи калом, талаботи мизоҷон ва заказчиён пурратар конеъ гардонда, маданияти адои хизмат баланд мешавад.

Ба кори пурҷӯшу хурӯши дигаргунсозӣ одамони ба тарзи кӯҳна фикркунанда ҳар қадар қатъитар ҳамроҳ шаванд, шумораи фаъолони

азнавсозӣ — ташаббускорони суръатфизоӣ дар республика ҳамон қадар тезтар меафзоянд. Барои ин, яъне барои бовар кунондан, ҷалб намудан ва фаъол гардондани одамон бояд комитетҳои партиявӣ, касабавӣ ва комсомолӣ кӯмак расонанд. Процесси мураккабу серҷихатаи азнавсозии иқтисодӣ, социалӣ ва технологӣ санҷиши фазилатҳои ҷанговаронаи пропагандистону агитаторон, кадрҳои идеологии ҳамаи категорияҳо мебошад.

Саҳми шахсии суръатфизоӣ на экспонати коғазпуркунӣ бахри қайд кардан дар ҳисоботи бюрократона, на бланки анкетаи расмияттчигии дорои саволҳои пешакӣ тайёр кардашуда, балки баҳисобгирии саҳми ҳаррӯзаи худ ба кори умумипартиявӣ, умумихалқӣ мебошад. «Дар мубориза барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ,— қайд карда шуд дар съезд,— шароити хеле муоиди ҷамъиятии зиёд кардани самараи кори идеологӣ фароҳам оварда мешавад». Аммо онро бисьёр ташкилотҳои партиявии республика ҳанӯз пурра истифода намебаранд. Дар як қатор комитетҳои партиявии районҳои Вахш, Ҳисор, Айнӣ ва дигар районҳо, чунон ки дар маҷлиси ба қарибӣ баргузоргардидаи фаъолони партиявии республика қайд карда шуд, бисьёр вақт кори амалии тарбияи идеявию сиёсӣ бо намоишкорӣ иваз карда мешавад, чорабиниҳои ба план гирифташуда дар рӯи коғаз мемонанд, кори идеявию сиёсӣ бо талаботи истеҳсолот ва эҳтиёҷоти коллективҳо пайваста намешавад. Ин камбудиҳоро бартараф намуда, ба таъсири сафарбаркунандаи пропаганда ва агитация муваффақ шудан, бо каломи партиявӣ ғайрати оммаро моҳирона ба ҳалли проблемаҳои муҳими хоҷагии халқ равона кардан зарур аст.

Гарави қабули ӯҳдадориҳои конкретӣ дар ҷидду ҷаҳди ҳадафманд мебошад. Ӯҳдадориҳо ҳар қадар бо мулоҳиза муқаррар карда шаванд, ҳисобҳои шахсии суръатфизоӣ ҳамон қадар аҳамиятнок ва самарабахш мегарданд. Ҳангоми ҷамъбаст намудани натиҷаҳои соли аввали панҷсолаи дувоздаҳум ва муайян кардани марраҳои соли дуюм ҳар як истеҳсолотчиро ба кори аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок кардани ҳамаи он чи ки дар ӯҳдадориҳо пешбинӣ мегарданд, ҷалб кардан муҳим аст.

Саҳми шахсии суръатфизоӣ, ки ба дараҷаи фаъолгардонии омили инсонӣ бевосита вобаста аст, аз бисьёр ҷиҳат бо ҳамин муайян карда мешавад, ки одам аҳамияти умумидавлатӣ доштани меҳнатро дар ҷои кораш то чӣ андоза дарк намудааст, оё ӯ як зарраи ҷудонашавандаи тамоми халқ буданашро эҳсос мекунад. Ба ибораи дигар гӯем, оё амалиёти ӯро ҳисси ифтихори гражданӣ ва масъулиятшиносӣ фаро гирифтаанд. Ин фикр моҳи сентябри соли ҷорӣ дар маҷлиси фаъолони идеологии республика сарахбори гуфтугӯи бағоят ҷиддиву принципиалӣ гардид. Дар он қайд карда шуд, ки фаъолони партиявӣ бояд «ба шуури оммаи меҳнаткашон чунин фикрро мунтазам ва устуворона талқин намоянд, ки вазифаҳоямонро фақат дар сурати ҳамкории зич, бо мададу ёрии фаъолонаи ҳамаи республикаҳои бародарӣ бомуваффақият иҷро кардан мумкин аст... Тамоми аҳолии республика мақому роли Тоҷикистонро дар тақсимоти умумииттифоқии меҳнат бояд ба худ равшан тасаввур кунад ва донад, ки Тоҷикистон аз мамлакат чӣ мегирад у ба мамлакат чӣ медиҳад. Ин мавзӯъ бояд дар лекцияю сӯҳбатҳо ва маърӯзаҳо, дар машғулиятҳои системаи таълими сиёсию иқтисодӣ, ба тавассути воситаҳои ахбороти оммавӣ дар асоси мисолҳои конкретии райони шаҳрҳо ва вилоятҳо равшану фаҳмо баён карда шавад». Ҷанговарони фронти идеологӣ вазифадоранд аз тамоми воситаҳо ва шаклу усулҳои таъсиррасонии идеологӣ пурра истифода баранд, то ки машъали ватандӯстии советӣ ва интернационализми пролетарӣ фурӯзонтар гардида, оммаро ба корнамоиҳои нав ба нав ҳидоят намояд.

# АФЗУДАНИ РОЛИ РОҲБАРОНАИ КПСС ДАР МАРҲАЛАИ ҲОЗИРА

*Ш. СУЛТОНОВ,*
*доктори илми таърих*

«Хирад, шараф ва виҷдони даврони мо»— В. И. Ленин Партияи Коммунистиро ҳамин тавр образнок тавсиф кардааст. Ин баҳои баландро таҷрибаи қариб ҳафтодсолаи тараққиёти мамлакати Советҳо тасдиқ менамояд. Суханони ленинӣ дар рӯзҳои кори съезди XXVII КПСС, ки воқеаи таърихии дорои аҳамияти умумиҷаҳонӣ гардид ва дар инкишофи назарияи марксистӣ-ленинӣ ҳиссаи калон гузошт, низ бо қувваи махсус садо дод.

Дар ҳуҷҷатҳои съезд ҳамаи проблемаҳои ҳаётан муҳими замони мо ҳаматарафа ва амиқ дида баромада, ба саволҳои муҳими тараққиёти дохилӣ ва байналхалқӣ ҷавобҳои конкретӣ дода шуданд. Съезд бо эътимод собит кард, ки партияи ленинӣ дар марҳалаи масъулиятноки тараққиёти ҷаҳон, шароити мураккаб ва хавфноки байналхалқӣ хиради коллективонаи худ, таҷрибаи бисьёрсолаи худ, барои ояндаи дуру дароз ба роҳ монда тавонистани кори худро бори дигар нишон дод. Қарорҳои съезд характер ва суръати пешрафти моро барои вазъи сифатан нави ҷамъияти советии социалистӣ муайян намуданд. Онҳо дар тақдири социализм роли махсус бозида, ба тараққиёти тамоми дуньё таъсири калон мерасонанд. Съезди XXVII КПСС, ки дар давраи дигаргунии куллии ҳаёти мамлакат, умуман ҷаҳони имрӯза гузашт, дар инкишофи партия ва Давлати Советӣ марҳилаи нав мебошад. Партияи революционии бо нишондоди В. И. Ленин барпо кардашуда саъю кӯшиш, орзую умеди оммаи халқро, ки сиёсат, стратегия ва тактикаи коммунистон, мақсад ва идеалҳои наҷиби онҳоро ҳамчун амалиёти худ мешуморад, ифода менамояд.

Партия сифатҳои беҳтарини синфи коргар: хиради бебок, иродаи матин, нафрати он нисбат ба зулму асорат, рағбати революционӣ, боварии комили онро ба қувваи эҷодии омма дар худ таҷассум кардааст.

Тамоми таърихи қаҳрамононаи халқ, ғалабаи он дар сохтмони ҷамъияти нав бо фаъолияти партияи ленинии коммунистон алоқаманд аст. Бо роҳбарии вай халқи мо дар як муддати кӯтоҳи таърихӣ роҳеро тай намуд, ки он ба садсолаҳо баробар аст: аз қафомонии асрона ба қуллаи прогресси социалӣ баромад, ба дараҷаи баланди тараққиёти иқтисодиёт, илм ва маданият расид. Ҳанӯз дар солҳои 50-ум ба талафоти солҳои ҷанг нигоҳ накарда, ҳаҷми умумии истеҳсоли маҳсулоти саноат дар СССР ба 30 фоиз, дар соли 1970 бошад, ба 75 фоизи дараҷаи америкоӣ расид. Даромади миллӣ аз се ду қисми дараҷаи ШМА-ро ташкил кард. Аз он вақте ки Программаи сеюм соли 1961 дар съезди XXII партия қабул шуда буд, ҷамъияти советӣ дар роҳи тараққиёти худ хеле пеш рафт. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII қайд карда мешавад, ки дар ин муддат «мо моҳиятан

тамоми мамлакатро аз нав сохтем, дар иқтисодиёт, маданият, соҳаи социалӣ ба пешрафтҳои азим муваффақ шудем, чанд насли бунёдкорони ҷамъияти навро ба камол расондем. Барои инсоният роҳи кайҳонро кушодем. Мувозинати ҳарбии стратегиро таъмин кардем, ки нақшаҳои таҷовузкорона ва имкониятҳои империализмро дар бобати сар кардани ҷанги ядроӣ хеле маҳдуд намуд. Мавқеи Ватани мо, мавқеи социализми ҷаҳонӣ дар арсаи байналхалқӣ хеле мустаҳкам гардид».

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС, таҳрири нави Программа ва дигар ҳуҷҷатҳои съезд таълимоти ленинӣ дар бораи партия боз ҳам инкишоф дода шудааст. Дар онҳо қонунияти инкишофи партия дар марҳалаи ҳозира, масъалаҳои такмили роҳбарии партиявӣ ба ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, ҳаёти дохилипартиявӣ, мустаҳкам намудани алоқаи КПСС бо омма ифода ёфтаанд. Дар шароити нави таърихӣ, ки,— қайд карда мешавад дар Программаи партия— дар назди мамлакат дар соҳаи тараққиёти дохилӣ ва дар арсаи байналхалқӣ вазифаҳои масъул пайдо шуданд, роли роҳбаронаи партия дар ҳаёти ҷамъияти советӣ қонунан афзуда, талабот ба дараҷаи фаъолияти сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва идеологии вай боз ҳам зиёд мегардад. Ин ба чунин омилҳои асосӣ вобаста аст: вусъати миқёс, мураккабии вазифаҳои такмил додани социализм, тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, зарурати муайян намудан ва собитқадамона татбиқ кардани сиёсате, ки иҷрои бомуваффақияти онҳо, алоқаи узвии ҳамдигарии прогресси иқтисодӣ, социалӣ ва маънавии ҷамъиятро таъмин менамояд; инкишофи системаи сиёсӣ, такомулоти демократия, худидоракунии социалистии халқ дар асоси афзудани фаъолияти сиёсӣ ва меҳнатии омма ба идоракунии истеҳсолот, корҳои давлат ва ҷамъият ҳамаҷониба ҷалб кардани омма; зарурати минбаъд ҳам эҷодкорона инкишоф додани назарияи марксистӣ, амиқ дарк кардани амалияи сохтмони коммунистӣ, ҷустуҷӯи ҷавобҳои илман асоснок ва саривақтии саволҳое, ки ҳаёт ба миён мегузорад, баланд бардоштани дараҷаи шуури меҳнаткашон, решакан кардани зуҳуроти психология ва ахлоқи майдабуржуазӣ, ҳар гуна дурравӣ аз нормаҳои тарзи ҳаёти социалистӣ; манфиати такмил додани ҳамкории ҳаматарафа, мустаҳкам намудани муттаҳидии мамлакатҳои социалистӣ, ҳаракати байналхалқии коммунистӣ ва коргарӣ, якдилӣ бо қувваҳои озодиҳоҳи миллӣ, мубориза зидди идеологияи буржуазӣ, зидди ревизионизм ва догматизм, зидди ислоҳотчигӣ ва сектантчигӣ; ба сабаби афзудани таҷовузкории империализм мураккаб шудани шароити берунии сиёсӣ, зарурати зиёд кардани ҳушьёрӣ, таъмини амнияти мамлакат, дар роҳи кашидани лаҷоми қувваҳои таҷовуз пеш гирифтани тадбирҳои нав ба нави устуворона, бас кардани истеҳсоли бошитоби яроқ, аз хавфи ҷанги ядроӣ наҷот додани инсоният, пойдор гардондани сулҳу осоиши рӯи Замин.

Партияи мо дар шароити ҳозира проблема ва вазифаҳои мушкилро ҳал менамояд. Амалияи сохтмони социализм таълим медиҳад, ки дар лаҳзаҳои дигаргуниҳои инкишофи ҷамъият бо роҳи гардиши куллӣ далерона рафта, аз азнавсозиҳои қатъӣ тарсидан лозим нест. В. И. Ленин вазифаи барпо кардани уклади нисбат ба капитализм олии ҷамъияти социалистиро ба миён гузошта, қайд карда буд, ки он фақат дар асоси ҳарҷониба баланд бардоштани ҳосилнокӣ ва ташкили олии меҳнат иҷро карда мешавад. Ин вазифа ҳозир ҳам актуалӣ мебошад, Ҳамчун марҳалаи муҳим барои расидан ба дараҷаи баланди ҳосилнокии меҳнат дар понздаҳ соли оянда пешбинӣ шудааст, ки ҳосилнокии меҳнат 2,3—2,5 баробар зиёд карда шавад. Барои ин зарур аст, ки тамоюлҳои номусоиди тараққиёти иқтисодӣ барҳам дода, динамизми он таъмин карда, барои ташаббус ва эҷодкории омма, дигаргунсозиҳои ҳақиқатан революционӣ роҳи васеъ кушода шавад.

Қарорҳои Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС, ки дар ҳуҷҷатҳои съезди XXVII ба таври конкретӣ таҷассум ёфтанд, мамлакатро ба ҷунбиш оварданд. Партияи ленинӣ, Комитети Марказӣ, Бюрои Сиёсии он ҳалли проблемаҳои ҳарҷониба такмил додани социализм, ба амал баровардани роҳи тезонидани тараққиёти социалию иктисодиро ба пеш гузоштанд, ки онро тамоми ҳалқи советӣ, ҳамаи коммунистон тарафдорӣ карданд. Одамони советӣ ба ин ташаббуси навоварона ҳамовоз шуда, кӯшиш мекунанд, ки идеяҳои партия дар ҳаёт далерона ва бемайлон татбиқ карда шаванд. Ҳамаи ин нишон медиҳад, ки идеяҳои азнавсозии куллӣ дар шуури ҷамъиятӣ устуворона ҷо мегирад ва ин процесси бе бозгашт мебошад. «Ҳаҷми амалиёти таърихӣ, вусъати он ҳар қадар калонтар бошад,— гуфта буд В. И. Ленин,— адади одамони дар ин амалиёт иштироккунанда ҳамон қадар зиёдтар мешавад ва, баръакс, дигаргуниҳое ки мо ба амал овардани ҳастем, ҳар қадар чуқуртар бошад, марок ва муносибати бошууронаро нисбат ба он ҳамон кадар зиёдтар баланд бардоштан, миллионҳо ва даҳҳо миллион одамони нав ба навро ба ин зарурият бовар кунондан лозим аст». (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 31, саҳ. 539).

Дигаргуниҳои калон, ҳақиқатан революционӣ дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ, тағйироти мусбат дар тафаккури одамон дар пеши назари мо ба амал омада истодаанд. Ҳозир шавқу ҳаваси умум ба сиёсат, иктисодиёт, маданият ва ахлоқ беш аз пеш меафзояд. Ҳамаи ин ба фаъолияти меҳнатӣ ва сиёсии синфи коргар, деҳқонони колхозӣ ва интеллигенцияи халқӣ таъсир мерасонад.

Тезонидани тараққиёти ҷамъияти советӣ бо азнавсозии фаъолияти партия ва давлат алоқаи зич дорад. Азнавсозӣ ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият: иктисодиёт, муносибатҳои социалӣ, системаи сиёсӣ, соҳаи маънавию идеологӣ, услубу воситаҳои кори партия, ҳамаи кадрҳоро фаро мегирад. М. С. Горбачёв дар нутки худ дар маҷлиси машваратии фаъолони ташкилоти партиявии кишвари Хабаровск азнавсозиро бо революция баробар кард. «Дигаргунсозӣ ва ислоҳоти мо, ки дар қарорҳои Пленуми апрелии Комитети Марказии партия ва съезди XXVII КПСС муайян шудаанд, революцияи ҳақиқӣ дар тамоми системаи муносибатҳо дар ҷамъият, дар шуур ва қалби одамон, психология ва дарк намудани давраи ҳозира ва, пеш аз ҳама, вазифаҳоест, ки прогресси босуръати илму техника ба миён овардааст».

Азнавсозӣ дар ҷамъияти мо бе азнавсозии тарзу усули кори партиявӣ дар ҳамаи звеноҳои он — аз ташкилоти республикавӣ то ташкилоти ибтидоӣ — имконнопазир аст. Бисьёр ташкилотҳои партиявӣ нишондодҳои съезди XXVII КПСС-ро ба роҳбарӣ гирифта, дар фаъолияти ҳаррӯзаи худ навигарӣ ҷорӣ менамоянд, бо камбудиҳо, беҳаракатӣ ва кӯҳнапарастӣ далерона мубориза мебаранд. Онҳо ба бартараф намудани бефаъолиятӣ, баланд бардоштани масъулият ва муташаккилии одамон, вусъат додани ташаббус муваффақ шуда истодаанд.

КПСС, ки пешоҳанги халқи советӣ мебошад, ба ҳамаи дигар ташкилотҳои меҳнаткашон роҳбарӣ мекунад, мақсади умумии онҳоро муттаҳид менамояд, ба баланд бардоштани роли Советҳо, иттифоқҳои касаба, комсомол муваффақ мешавад.

Аз он вақте ки Конституцияи СССР, баъд конституцияҳои республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ қабул шуданд, дар кори Советҳои депутатҳои халқӣ давраи нав сар шуд. Онҳо дар кори таъмин намудани тараққиёти характери комплексӣ доштаи иктисодӣ ва **социалӣ ҳиссаи** калон мегузоранд. Вале стратегияи тезонидани тараққиёти ҷамъияти мо, ки съезди XXVII партия кор карда баромадааст, инкишофи минбаъдаи демократияи социалистӣ, фаъол гардондани Советҳои депутатҳои халқӣ, беҳтар намудани мазмун, шакл ва усули кори онҳоро талаб мекунад. Барои иҷрои ин вазифаҳо қарори КМ КПСС, Президиуми

Совети Олии СССР ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи тадбирҳои минбаъд ҳам баланд бардоштани ролу масъулияти Советҳои депутатҳои халқӣ барои тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ дар партави қарорҳои съезди XXVII КПСС» аҳамияти калон дорад. Вазифа гузошта шудааст, ки аз рӯи корҳои майда-чуйда васигарӣ кардан, ба ӯҳда гирифтани вазифа ва ба ҷо овардани кори Советҳоро аз байн бурдан, қабули қарорҳоро аз рӯи масъалаҳое, ки Советҳо ба онҳо салоҳият доранд, қатъиян барҳам додан лозим аст.

Партия иттифоқҳои касабаро дар кори байни омма такьягоҳи боэътимоди худ, воситаи тавоноии инкишофи демократия, ҷалб намудани меҳнаткашон ба сохтмони коммунизм мешуморад. Иттифоқҳои касаба яке аз оммавитарин ташкилотҳои меҳнаткашон буда, дар иҷрои вазифаҳои хоҷагӣ, социалӣ ва маданӣ иштирок мекунанд, барои қонеъ гардондани талаботи коргарон, хизматчиён ва колхозчиён, барои вусъати мусобиқаи социалистӣ, мустаҳкам намудани интизом, зиёд кардани ҳосилнокии меҳнат кори бисьёреро ба ҷо меоранд. Бо вуҷуди ин съезди XXVII партия қайд намуд, ки дар фаъолияти комитетҳои иттифоқи касаба на ҳамеша мақсаднокӣ ва устуворини қатъӣ дида мешавад.

Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти ҷамъияти социалистӣ роли комсомол ҳамчун ёрдамчии боэътимод ва фаъоли партия дар иҷрои вазифаҳои сиёсию хоҷагӣ меафзояд. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад: «Ҷавонони мо меҳнатдӯст, ба корнамоӣ ва фидокорӣ тайёр ва ба кори социализм содиқ ҳастанд. Вале вазифаи наслҳои калонсол ин аст, ки барои оқилтар, болаёқаттар ва маърифатнок будани ворисонашон, барои он ки онҳо эстафетаи идеалҳои адолат ва озодии Октябри Кабирро сазоворона пеш баранд, тамоми кори аз дасташон меомадагиро ба ҷо оваранд».

В. И. Ленин таъкид мекард, ки коммунизмро танҳо аз китоб омӯхтан мумкин нест, ба одамон корҳои масъулиятнокрӣ насупурда, онҳоро дар рӯҳи масъулиятшиносӣ тарбия кардан ғайриимкон аст. Комсомол бояд саъю кӯшиши ҷавононро дар хоҷагии халқ, илму техника, омӯхтани дониш маданият, дар ҳаёти сиёсӣ ва ҳифзи Ватан ҳарҷониба дастгирӣ намояд.

Партия ба ҷамъият роҳбарӣ карда, ба ҷои ташкилотҳои советӣ, хоҷагӣ ва ҷамъиятӣ кор намекунад, баръакс, ташаббуси онҳоро ҳартарафа вусъат дода, ба афзоиши самараи кори онҳо муваффақ мешавад. Вай барои ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъият дар назди халқ ҷавобгар аст, вале ба ин соҳаҳо вай пеш аз ҳама бо роҳи дуруст хоста гирифтану ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо, бо роҳи тафтиши он, ки кадрҳо бо кори ташкилотчигию идеологӣ сиёсати партия ва ҳукуматро чи хел ба амал мебароранд, таъсир мерасонад.

КПСС, ки ҳамчун пешоҳанги синфи коргар барпо шудааст, дар натиҷаи ғалабаи социализм, мустаҳкам шудани ягонагии ҷамъияти советӣ пешоҳанги тамоми халқ гардид. Вай манфиатҳои тамоми синфҳо ва табақаҳои социалии ҷамъияти советиро ифода ва мутобиқ мекунад. Партия ҳоло дар сафҳои худ бештар аз 19 миллион нафар коммунистон — намояндагони беҳтарини халқи советӣ — коргарону колхозчиёни пешқадамро муттаҳид менамояд, ки онҳо мақсаду ирода ва интизоми ягона доранд. Партияи Коммунистӣ, ки пешоҳанги халқ мебошад, аз ҷиҳати моҳияту табиати дохилии худ ҳамчун партияи синфи коргар — синфи аз ҳама пешқадам, бошуууртарин, муташаккили ҷамъияти социалистӣ, такьягоҳ ва қувваи пешбарандаи он боқӣ мемонад.

Намояндагони пешқадами синфи коргар, деҳқонони колхозӣ, интеллигенцияро мунтазам ба партия қабул карда, КПСС ҳаминро ба ҳисоб мегирад, ки дар ҳайати социалии вай синфи коргар минбаъд ҳам бояд мақоми асосӣ дошта бошад. Фазилатҳои сиёсию кордонии

одам, поквиҷдонӣ ва ростқавлӣ, барои ба кори коммунизм бахшидани тамоми қувваи худ тайёр будан шартҳои муайянкунандаи қабул ба партия буданд ва мебошанд.

Дар давоми панҷ соли охир сафи КПСС ба миқдори қариб 1,6 миллион нафар афзуд. Решаҳои он дар байни синфи коргар ва ҳамаи табақаҳои ҷамъият боз ҳам қавитар мегарданд. Аз ҳар сад аъзои нави партия 59 нафарашон коргар, 26 нафарашон мутахассис мебошанд. Қабул ба партия аз байни намояндагони ҷавонон давом дорад: онҳо аз панҷ чор қисми ҳамаи қабулшудагонро ташкил мекунанд.

Дар баробари афзудани роли партия дар сохтмони коммунистӣ масъулияти ҳар як коммунист барои кори партия, ба амал баровардани сиёсати он баланд мегардад. Дар шароити ҳозира васияти ленинӣ дар бораи зарурати боз ҳам баланд бардоштани номи партия ва аҳамияти аъзои партия бо қувваи нав садо медиҳад. Партия талаботро аз ҳар коммунист барои муносибаташ ба иҷрои вазифа, барои симои поку бошарафи коммунист доимо зиёд карда, ба вай аз рӯи рафтору амалаш баҳо медиҳад. Минбаъда вусъат додани эҷодиёт ва ташаббуси ҳар як коммунист яке аз самтҳои муҳими демократияи дохилипартиявӣ мебошад.

Нормаи ҳатмии ҳаёти партия централизми демократӣ — принципи асосии сохт ва фаъолияти партия мебошад, ки алоқаи зичи тарафайни органҳои роҳбарикунанда ва оммаи партиявиро дар назар дорад.

КПСС ҳамчун ташкилоти интернационалии синфи коргар ба вуҷуд омада, инкишоф меёбад. Вай аз ҷиҳати идеология, сиёсат, ҳайат ва сохти худ интернационалӣ мебошад. Партияи коммунистон ягонагии бузург ва дӯстии бародарии миллатҳои баробарҳуқуқи социалистиро таҷассум менамояд. Вай дар сафҳои худ намояндагони бештар аз сад миллатро, ки дар СССР зиндагӣ мекунанд, муттаҳид менамояд. Ҳамаи коммунистон қатъи назар аз мансубияти миллиашон, барои тақдири мамлакат баробар ҷавобгаранд.

Комитети Марказии КПСС дар бораи баланд бардоштани роль ва масъулияти ташкилотҳои партиявии республикаҳо, округҳо, шаҳрҳо ва районҳо доимо ғамхорӣ менамояд. Дар фаъолияти ҳар яки онҳо таҷрибаи қиматбаҳо ва ибратбахш мавҷуд аст. Таҷрибаи маҳал ҳар қадар бой, ҳар қадар гуногун бошад, фаъолияти умуман партия ҳамон қадар самараноктар мегардад.

Партияи Коммунистии Тоҷикистон қисми таркибии КПСС, яке аз отрядҳои ҷанговари он, пешоҳанги озмудашудаи меҳнаткашони республика мебошад. Вай, чун тамоми партия, фаъолияти худро дар асоси принципҳои ленинии ташкилӣ ва идеявию назариявӣ ба роҳ монда, ба амал мебарорад.

Съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон дар ҳаёти коммунистони республика марҳалаи муҳим гардид. Вакилони съезд натиҷаҳои дар панҷсолаи ёздаҳум ба дастовардаро чуқур таҳлил намуда, роҳҳои иҷрои вазифаҳои бузурги ба миёнгузоштаи партияро муайян карданд.

Ташкилоти партиявии республика, ки организми муттаҳиди доимо инкишофъёбанда мебошад, ба тамоми соҳаҳои ҳаёти республика таъсир мерасонад. Алоқаи он бо омма торафт васеъ ва мустаҳкам мешавад. Дар давраи байни съездҳои XIX ва XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон сафи он 14011 нафар афзуд. Аз ҷиҳати ҳайати худ Партияи Коммунистии Тоҷикистон интернационалӣ мебошад. Вай намояндагони бештар аз 70 миллатро, ки дар ҳудуди Тоҷикистон зиндагӣ мекунанд, муттаҳид менамояд.

Сохти ташкилотҳои партиявӣ такмил меёбад. Ҳозир дар ҳайати ташкилоти партиявии республика 4 комитети вилоятӣ, 14 комитети шаҳрӣ ва 37 комитети районии партия, 5447 ташкилоти ибтидоӣ, 4495 ташкилоти цехӣ ва 3325 гурӯҳи партиявӣ ҳастанд.

Фаъолияти Партияи Коммунистии Тоҷикистон, ки барои тараққӣ додани иқтисодиёт, маданият, баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ, такмили муносибатҳои ҷамъиятӣ, тарбия намудани меҳнаткашон дар рӯҳи шуурнокии баланди коммунистӣ равона карда шудааст, ҳиссаи рӯзафзуни республикаро барои мустаҳкам кардани потенциали иқтисодӣ, тараққӣ додани маданияти моддӣ ва маънавии Давлати сермиллати Советӣ таъмин намуд.

Съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон ба комьёбиҳо баҳои сазовор дода, қайд намуд, ки КМ, комитетҳои партиявӣ, органҳои советӣ ва хоҷагии республика захираҳои мавҷудаи афзун гардондани самараи иқтисодиёт, ба даст овардани натиҷаҳои баланди ниҳоиро ҳанӯз пурра истифода намебаранд. Зарур аст, ки кори комитетҳои партиявӣ устуворона аз нав сохта, барои дар ҳаёт ҷорӣ намудани ҳамаи чизҳои наву пешқадам мубориза бурда, аз тарзу усулҳои кӯҳнашудаи роҳбарӣ ба соҳаҳои планкашӣ ва хоҷагӣ қатъӣ даст кашида шавад.

Дар плани тараққиёти иқтисодӣ ва социалии РСС Тоҷикистон дар солҳои 1986—1990 пешбинӣ шудааст, ки тамоилҳои кам кардани нишондиҳандаҳои асосии иқтисодӣ бартараф карда, суръати миёнаи солонаи афзоиши маҳсулоти умумии ҷамъиятӣ тезонда, он назар ба 3,2 фоизи панҷсолаи ёздаҳум ба 4,3 фоиз ва даромади миллӣ назар ба 3 фоизи пештара ба 4,3 фоиз расонда шавад. Дар баробари ин суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулоти саноат 1,2 баробар, маҳсулоти хоҷагии қишлоқ 1,5 баробар зиёд мешавад.

Съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон диққати комитетҳои партиявии республикаро ба қатъиян такмил додани тарзу усули кор, зиёд кардани самараи он ҷалб намуда, қайд кард, ки дар фаъолияти онҳо бояд кордонӣ, мақсаднокӣ бештар бошад, проблемаҳои гуногун ва мураккабро, ки ҳаёт ба миён мегузорад, ба тариқи комплексӣ ҳал карда тавонанд, захираҳоро ба кор баранд, ба вусъати ташаббус мусоидат кунанд.

* * *

Чунон ки В. И. Ленин гуфта буд, ягонагии вайроннашавандаи партия ва халқ, бо оммаи васеи меҳнаткашон наздик шуда тавонистани коммунистон, ғайрат, қаҳрамонӣ ва ташаббуси онҳоро вусъат додан, саъю кӯшишҳои революционииро ба иҷрои вазифаҳои муҳими навбатӣ ҷалб намудани онҳо сарчашмаи асосии ҳамаи ғалабаҳои мо мебошад. В. И. Ленин таълим медод, ки муваффақияти кори сиёсиро як қатор шартҳо таъмин менамоянд. Барои ин: «**Алоқа бо омма. Дар байни** он зистан. **Кайфияти** оммаро донистан. Аз **ҳама** чиз бохабар будан. Оммаро фаҳмидан. Ба он муносибат карда тавонистан. Ба боварии **комили** омма муваффақ шудан» лозим аст (Куллиёт, ҷилди 44, саҳ. 497).

Партияи коммунистон бо хизмати содиқонаи худ ба кори халқу социализм исбот намуд, ки вай илҳомбахшу ташкилотчии эҷодкории таърихии омма, қувваи роҳбару раҳнамои ҷамъияти советӣ мебошад. Партия бо назарияи марксистӣ-ленинӣ мусаллаҳ буда, перспективаи генералии тараққиёти мамлакатро муайян менамояд, роҳбарии илмиро ба фаъолияти бунёдкоронаи халқ таъмин мекунад, ба сохтмони коммунистӣ характери мутташаккилӣ, мунтазам ва мақсаднок мебахшад.

# ПРОГРАММАИ КПСС — ПРОГРАММАИ МУБОРИЗА БАРОИ СУЛҲ ВА ПРОГРЕССИ СОЦИАЛӢ

*Д. МИРБОБОЕВ,*
*номзади илми таърих*

Съезди XXVII КПСС воқеаи ҳақиқатан таърихие дар ҳаёти мо гардид. Маърӯзаи сиёсии Комитети Марказӣ, таҳрири нави Программаи КПСС, Устави партия бо иловаҳои дар он дохил кардашуда, Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодӣ ва социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва то давраи солҳои 2000-ум ҳуҷҷатҳои бузурги сиёсии замонамон мебошанд. Дар онҳо сухан дар бораи мақсадҳои программавиамон, дар бораи масъалаҳои калони роҳи генералии партия, стратегияи социалию иқтисодии он, шаклу усулҳои кори партия дар байни омма дар давраи ҳозираи хеле мураккаб ва масъулиятноки гардиши таърих меравад, ки ҳам аз ҷиҳати сиёсати дохилӣ ва ҳам аз ҷиҳати сиёсати берунӣ вай рӯҳу характери дигаргунсозиҳои куллиро ифода мекунад. Бо ибораи В. И. Ленин дар қарорҳои съезд ҳама масъалаҳои муҳим «дар маънои на танҳо шарҳ додани гузашта, балки дар маънои бетарс пешбинӣ кардани оянда ва дар маънои фаъолияти ҷасуронаи амалӣ, ки ба сӯи ба амал баровардани он оянда нигаронда шуда бошад» гузошта шудаанд (Ниг. В. И. Ленин, Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷ. 21, саҳ. 62—63).

Хулосаву фикрҳои амиқи дар съезд баёншуда ба садҳо миллион мубориздни сулҳу озодӣ ва прогресси социалӣ рӯҳу илҳоми тоза бахшида, ба боварии онҳо дар бобати ногузирии ғалабаашон бовариии нав зам намуданд. Ходими намоёни партияи лейбористони Британияи Кабир Антони Бенн кори съездро шарҳ дода, изҳор кард: «Тамоман равшан аст, ки ташаббусҳои Иттифоқи Советӣ барои ташкил додани системаи ҳамаҷонибаи бехатарии байналхалқӣ, устувор гардонидани ғояҳои сулҳ ва яроқпартонии умум, даст кашидан аз мусаллаҳшавӣ бо яроқи ядрой ва химиявӣ, таклифҳо дар бобати сарф намудани маблағҳо барои инкишофи социалию иқтисодӣ ба ҳама мардуми олам писанд омад ва дар дили онҳо умеди наву равшане пайдо кард». Раиси Партияи Коммунистии Норвегия Ханс Клевен дар баромади худ дар съезд чунин гуфт: «Дар ҳуҷҷатҳои съезд — Маърӯзаи Сиёсии КМ КПСС, таҳрири нави Программаи партия, Роҳҳои асосии тараққиёти социалию иқтисодии СССР — мо, коммунистони Норвегия, на танҳо такони тозаеро барои Иттифоқи Советӣ, балки омили рӯҳбаландкунандаеро баҳри тамоми ҳаракати байналхалқии коммунистӣ мебинем».

Ин факт ҳақиқати баҳснопазир аст, ки тақдири сулҳу прогресс, имрӯзу ояндаи инсоният ба амалӣ гардидани нақшаҳои бунёдкоронаи Иттифоқи Советӣ ва ҳамаи иттиҳоди социалистӣ сахт алоқаманд аст.

Аз вақти қабули Программаи сеюми партия чорьяк аср гузашт. Ҳаёт нишон дод, ки нишондодҳои асосии назариявию сиёсии он дурустанд. Дар тӯли ин солҳо халқи советӣ дар тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда, муносибатҳои иқтисодӣ ва социалӣ, демократияи соци-

алистӣ, маданият ва ташаккульёбии одами нав ба муваффақиятҳои назаррас ноил гардид. Мамлакат ба марҳалаи социализми мутараққӣ қадам гузошт. Роли Иттифоқи Советӣ ҳамчун омили бузурги мубориза бар зидди сиёсати империалистии зулму асорат, таҷовузу ҷангҳо ва ҳамчун ҳомии сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ боз ҳам афзун гардид. Минбаъд тезутундшавии кризиси умумии капитализм боиси васеъ гардидани ҳудуди географӣ ва амиқтаршавии муборизаи революционӣ-озодихоҳӣ дар қитъаҳои Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ шуд. Ҳаракатҳои оммавии миллӣ-демократӣ мамлакатҳоеро, ки ШМА такьягоҳи асосии худ мешумориданд, низ фаро гирифтанд. Аз соли 1978 ин ҳаракатҳо боиси барҳамхӯрии режимҳои зиддихалқӣ дар зиёда аз даҳ мамлакати тараққиёбанда гардида, барои ба роҳи прогресси социалӣ дохил шудани онҳо шароити қулай муҳайё карданд. Ин ҷо сухан пеш аз ҳама дар бораи ғалабаи революцияҳои миллӣ-демократӣ дар Афғонистон, Никарагуа, Зимбабве, табаддулотҳои прогрессивии ҳарбӣ дар Суринам, Гана, Судан ва дигар давлатҳое меравад, ки режими навмустамликадории мамлакатаашонро сарнагун карда, ба сари ҳокимият қувваҳои социалии зиддиимпериалистиро оварданд ва программаи дигаргунсозиҳои демократиро пеша намуданд.

Дар аввали соли 1979 дар Эрон революцияи зиддиимпериалистӣ, зиддишоҳӣ ғалаба кард. Афзоиши муборизаи оммаҳои васеи халқ баҳри барҳамзании режимҳои ҳарбии диктаторӣ дар Боливия, Аргентина, Уругвай, Бразилия шароит муҳайё намуд. Дар Сальвадор муборизаи яроқноки меҳнаткашон ба муқобили тӯдаи диктаторӣ, ки тавассути дастгирии доираҳои ҳукмрони ШМА дар сари ҳокимият истодаанд, авҷ гирифтааст. Отрядҳои ватандӯстон дар Гватемала, Гондурас ба муқобили режимҳои иртиҷоии амрикопараст амалиёти яроқнок мебаранд. Ҳаракати умумихалқӣ баҳри нест кардани диктатураи Пиночет дар Чилӣ ва ҳукмронии нажодпарастон дар Республикаи Африкаи Ҷанубӣ рӯз то рӯз авҷ мегирад. Ин ҳама дигаргуншавии таносуби қувваҳои синфӣ ва сиёсӣ дар арсаи ҷаҳон ба манфиати социализм буда, аз он шаҳодат медиҳад, ки мавқеи байналхалқии он пурқувваттар гардида истодааст, обрӯю эътибораш меафзояд, таъсири он ба тафаккуру омоли мардуми тамоми қитъаҳои олам зиёд мегардад, роли оммаҳои васеъ дар мубориза барои сулҳ ва прогресси социалӣ афзун мешавад.

Мусовоти ҳарбӣ-стратегие, ки солҳои охир байни СССР ва ШМА, байни давлатҳои иштирокчии Шартномаи Варшава ва НАТО ба даст оварда шуд, воқеаи муҳимми таърихӣ гардид ва мавқеи СССР, мамлакатҳои социалистӣ ва ҳамаи қувваҳои прогрессивиро боз ҳам мустаҳкамтар намуда, теша ба решаи мақсадҳои таҷовузкоронаи империализм зад. Ин хизмати бузурги социализм ба инсоният мебошад.

Дигаргуниҳое, ки дар тӯли чорьяк аср, баъди қабули Программаи сеюми КПСС дар мамлакатамон ва умуман ҷаҳон ба вуқӯъ пайвастанд, дар пеши аҳли олам як қатор масъалаҳои назариявӣ ва сиёсӣ гузоштанд, ки ба тадқиқи роҳи паймуда вобаста буда, барои муайян намудани программаи аниқу асосноки минбаъдаи фаъолият имконият фароҳам меоварад.

Дучьён бе ҷангу ҷидол ва бе яроқу аслиҳа — чунин аст идеали социализм, ки дар таҳрири нави Программаи КПСС муайян карда шудааст. Дар ин мафҳум идомати пурраи асосҳои сиёсати байналхалқии КПСС, ки Ленин асосгузори он аст, нигоҳ дошта мешавад. Дар соли 1986, ки аз тарафи Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида Соли байналхалқии сулҳ эълон шудааст, партия ва ҳукуматамон дар бобати ба амал баровардани як қатор иқдомҳои сулҳҷӯёна қарор қабул карданд. Мақсад аз онҳо ҳарҷӣ бештар мусоидат намудан ба беҳтаршавии вазъияти байналхалқӣ, рафъ намудани кирдорҳои азҳамҷудокунанда ва бо ҳамин тоза кардани роҳи яроқпартоӣ ва боздоштани му-

саллаҳшавӣ мебошад. Изҳороти Котиби генералии КМ КПСС М. С. Горбачёв аз 15 январи соли 1986 як зумра ташаббус ва таклифҳои комплексиеро дорост, ки то соли 2000-ум нест кардани яроқи ядроӣ ва химиявӣ асоси ин таклифҳо аст. «Дар баробари аз қӯрхонаи давлатҳо соқит кардани яроқи қатли ом,— қайд карда шудааст дар изҳорот,— Иттифоқи Советӣ таклиф мекунад, ки яроқҳо ва қувваҳои мусаллаҳи оддӣ низ мавзӯи гуфтугӯ оид ба кам кардани онҳо гарданд».

Съезди XXVII КПСС изҳор кард, ки роҳи марказии сиёсати берунии Иттифоқи Советӣ дар солҳои оянда бояд роҳи мубориза барои ба амал татбиқ намудани программаи барҳамзании яроқи қатли ом ва пешгирӣ намудани таҳдиди ҷанг бошад, ки он дар изҳороти Котиби генералии КМ КПСС аз 15 январи соли ҷорӣ ба таври возеҳ баён ёфтааст.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС вазифаҳои КПСС дар арсаи байналхалқӣ дар бобати мубориза барои сулҳ ва прогресси социалӣ хеле амиқ ва ба таври илмӣ асоснок карда шудаанд. Партияи мо ба оянда дилпурона назар мекунад. Вай бо боварии калон чунин мешуморад, ки империализми иртиҷоӣ ба ҳама чиз қодир нест, ҷанги ядроӣ низ ногузир набуда, пеши роҳи онро гирифтан мумкин аст. Инкишофи процесси ҷаҳонии револючионӣ, вусъат ёфтани ҳаракатҳои оммавии демократӣ ва зиддиҷангӣ потенциали сулҳ, хирад ва иродаи неки мардумро васеъ ва пурқувват намуданд. КПСС барои минбаъда мустаҳкам гардидани он чораҳои зарурӣ мебинад.

Таъмини тараққиёти босуръати иқтисодӣ ва сиёсии системаи ҷаҳонии социализм, тезонидани ҳаракати умумӣ ба пеш дар давраи ҳозира аҳамияти махсус пайдо кардааст. Роҳи партияи мо дар ин бобат хеле возеҳу равшан муайян шудааст: **«КПСС ҳамроҳи дигар партияҳои бародарӣ мустаҳкам намудани ягонагӣ, пуриқтидор ва сертаъсир кардани иттиҳоди социалистиро вазифаи интернационалии худ медонад.** Рафти мусобиқаи социализм бо капитализм,ояндаи тамаддуни ҷаҳон ба андозаи калон ба пойдории ин иттиҳод, ба муваффақиятҳои бунёдкории ҳар мамлакат, ба салоҳият ва мутобиқати чорабиниҳои онҳо вобаста аст».

Намуди нави муносибатҳое, ки дар байни мамлакатҳои социалистӣ барқарор гардидаанд, аз ҷиҳати аҳамияти таърихии худ ва аз рӯи таъсирашон ба тақдири инсоният ба револючияи ҳақиқӣ дар тамоми муносибатҳои байналхалқӣ баробар аст, чунки таърих дигар чунин иттиҳоди мамлакатҳоро надидааст, ки «дар он на золимон бошанду на мазлумон, на истисморгарон бошанду на истисморшавандагон. Дар он ҳокимият ба халқ мутааллиқ буда, хусусияти хоси вай «коллективизм ва ёрии ҳамдигарӣ, тантанаи идеяҳои озодӣ, ягонагии ҷудонашавандаи ҳуқуқ ва вазифаҳои ҳар як аъзои ҷамъият, қадру қимати шахс, гуманизми ҳақиқӣ аст».

Иқтидори рӯзафзуни аъзоёни СЭВ асоси моддии сиёсати сулҳ, пастгардонии шиддати вазъияти байналхалқӣ ва ҳамкории тарафайни муҳими давлатҳо гардид. Чи тавре ки дар Резолючияи съезди XXVII КПСС аз рӯи Маърӯзаи Сиёсии КМ КПСС қайд шудааст, «социализми ҷаҳонӣ ташкилаи тавонои байналхалқӣ мебошад. Вай ба иқтисодиёти ба дараҷаи баланд тараққикарда, базаи илмии муосир, ба потенциали боэътимоди ҳарбию сиёсӣ такья мекунад». Ин бошад зиёда аз се як қисми инсоният, даҳҳо мамлакату халқҳоро дарбар мегирад, ки роҳи ҳарчӣ бештар истифода бурдани сарватҳои интеллектуалӣ ва ахлоқии инсон ва ҷамъиятро пеша намудаанд.

Социализм имконияти ҳалли проблемаҳои ҷамъиятиро дар асоси принципиалии нав — дар асоси коллективӣ пайваста намоиш дода, мамлакатҳои дар ин роҳ бударо ба зинаи баланди инкишоф баровард.

Социализм ҳарчӣ зиёдтар садди роҳи идеологияи ҷанг ва ҷангҷӯӣ, реакция ва зӯрӣ, садди тамоми шаклҳои одамбадбинӣ гардида, ба прогресси социалии инсоният фаъолона мусоидат мекунад. Амалиёти якҷояи партияҳои бародарӣ дар ин бобат дар солҳои охир боз ҳам рангоранг гардид. Омили таъсирбахш ва конструктивии сиёсати ҷаҳонӣ, бешубҳа, Шартномаи Варшава мебошад.

КПСС партияи интернационалистон аст. Шоҳиди барҷастаи алоқаҳои интернационалии он ин аст, ки дар кори съезди XXVII 152 ҳайати вакилони партияҳои коммунистӣ, коргарӣ, революционӣ-демократӣ, социалистӣ, социал-демократӣ, лейбористӣ ва дигар партияҳо, намояндагони ташкилотҳои ҷамъиятии демократии 113 мамлакат иштирок намуданд.

Дар Маърӯзаи сиёсӣ, таҳрири нави Программаи КПСС проблемаҳои асосии васеъ намудан ва инкишоф додани муносибатҳои дӯстонаю баробарҳуқуқона бо мамлакатҳои аз зулми мустамликавӣ озодшуда чуқур таҳлил карда шуд. Мувофиқи таълимоти Ленин КПСС ва Давлати Советӣ муборизаи миллӣ-озодихоҳии халқҳоро қисми таркибии процесси революционии ҷаҳон мешуморанд. Аз рӯи анъанаҳои ленинӣ партия муносибатҳои худро бо давлатҳои озодшуда ба зинаи сифатан нав бардошта, ба якдилӣ, ҳамкории иқтисодӣ ва сиёсӣ бо мамлакатҳои роҳи социализмро пеш гирифта диққати махсус медиҳад. Иттифоқи советӣ бо давлатҳои озодшудае, ки роҳи капиталистии тараққиётро пеш гирифтаанд, низ бо роҳи давлатӣ ҳамкорӣ мекунад. Барои чунин ҳамкорӣ манфиатдории тарафайн барои таъмини сулҳи умум, пуркувват намудани бехатарӣ ва боздоштани мусаллаҳшавии бошитоб асос шуда метавонад. Қувваҳои прогрессивии мамлакатҳои озодшудаи Осиё ва Африка барои сулҳ ва озодии миллӣ мубориза бурда, дар айни замон ба муқобили капитализм — сохти ба таъмини пурраи озодӣ ва инкишофи прогрессивии социалӣ қобилнабуда муборизаро давом медиҳанд.

Дар асоси принципҳои ленинӣ мамлакати мо ба мамлакатҳои озодшуда доимо ёрии ҳаматарафаашро дар сохтмони хоҷагӣ ва маданӣ, тайёр намудани кадрҳои миллӣ дареғ намедорад, ки он боиси мустаҳкамшавии мустақилияти сиёсӣ ва иқтисодии онҳо гардида саҳми онҳоро дар сиёсату иқтисодиёти ҷаҳон баланд мебардорад. Роҳи интернационалистии КПСС дар арсаи байналхалқӣ аз тарафи халқҳо ва пеш аз ҳама халқҳое, ки маҷбуранд ба муқобили агрессияи империалистӣ мубориза баранд, дастгирӣ карда мешавад. Вакилони съезди XXVII КПСС баромади раиси МПЛА — партияи меҳнат, Президенти Республикаи Халқии Ангола Жозе Эдуарду душ Сантушро бо мароқи калон гӯш карданд. Ӯ ба вакилони съезд муроҷиат карда чунин гуфт: «Тавассути саҳми фаъолона ва ибрати шумо халқҳои ҷаҳон бартариҳои системаи социалистиро ҳамчун роҳи ягонае, ки озодии ҳақиқӣ ва прогресс, барҳам задани ақибмонии иқтисодиро таъмин мекунад, ба хубӣ мефаҳманд». Аз баромадҳои дигар меҳмонони съезд низ пайдост, ки онҳо моҳияти кори онро ба хубӣ фаҳмиданд ва аз минбари съезд аз номи миллионҳо одамон тарафдории худро изҳор доштанд.

Ва, билохира, маълум аст, ки қисми таркибии роҳи интернационалии КПСС дар арсаи ҷаҳонӣ — иштироки фаъолонаи он дар фаъолияти ҳаракати коммунистӣ, инкишофи бемайлони алоқаҳо бо партияҳои коммунистӣ ва бародарӣ, бо ҳам мутобиққунии мақсадҳо дар бобати масъалаҳои муборизаи синфӣ мебошад.

Ба ҳамин тариқ, КПСС роҳи стратегии худро дар бобати ҳамаҷониба такмил додани социализм, пешравии минбаъдаи ҷамъияти советӣ ба коммунизм дар асоси тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат, роҳи муборизаро барои сулҳ ва прогресси социалӣ ба амал бароварда, пайваста қарзи миллӣ ва интернационалии

худро ба чо меорад. Вай принципҳои озмудашудаи марксистӣ-ленинии интернационализми пролетарӣ ва социалистиро ба роҳбарӣ гирифта, ба пурқувваташавии ҳамкорӣ ва якдилии мамлакатҳои социалистии бародар, системаи ҷаҳонии социализм, ҳаракати байналхалқии коргарию коммунистӣ мусоидат мекунад, ба халқҳое, ки сулҳдӯстанду барои озодии социалию миллии худ ба муқобили империализм мубориза мебаранд, якдилӣ изҳор менамоянд.

ҚПСС ва Давлати Советӣ ҳамеша онро ба назар доранд, ки дар дунъёи пурзиддияту серталотуми имрӯза дар муқобили роҳе, ки ба нестшавӣ мебарад, роҳи ягонаи солимфикрона—роҳи бо ҳам зистани осоиштаи давлатҳои сохташон гуногунро ба миён гузоштан мумкину халос.

Дар ҳуҷҷатҳои съезд ба муносибатҳои байниҳамдигарии ду давлати бузурги дунъё —СССР ва ШМА, ки аз нуқтаи назари ҳарбӣ, иқтисодӣ, потенциали илмию-техникӣ ва вазни байналхалқияшон дар бобати оқибатҳои инкишофи ояндаи ҷаҳон масъулияти махсус доранд, аҳамияти калон дода шудааст. **«КПСС,**— гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи партия,— **тарафдори муносибатҳои мӯътадилу устувори Иттифоқи Советӣ ва Штатҳои Муттаҳидаи Америка мебошад»,** ки онҳо дахолат накардан ба корҳои дохилӣ, эҳтироми манфиатҳои қонунии ҳамдигар, эътироф кардан ва дар амал татбиқ намудани принципи баробарӣ ва амнияти якхела, дар ҳамин асос муқаррар кардани боварии ҳарҷӣ бештарро дар назар доранд. Социализм бартарии худро бо қувваи ярок не, балки бо ибрати худ дар тамоми ҷабҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ — инкишофи ҳаматарафаи иқтисодиёт, илм ва маданият, боло бардоштани дараҷаи некӯаҳволии меҳнаткашон, амиқтаргардонии демократия нишон медиҳад. Чи тавре ки М. С. Горбачёв дар ҷавобҳои худ ба саволҳои газетаи «Юманите» қайд кард, «дар замони мо бехатарии СССР бе бехатарии ШМА, бехатарии мамлакатҳои Шартномаи Варшава бе бехатарии мамлакатҳои НАТО вуҷуд дошта наметавонад. Бидуни бехатарии тарафайни онҳо вуҷуд доштани бехатарии умум низ ғайри имкон аст».

Дар муборизаи шадиду ҳамаҷонибаи байни қувваҳои прогресс ва реакция тамоюли дар арсаи байналхалқӣ бонуфузтар шудани қувваҳои сулҳ баръало мушоҳида мешавад. Ин тамоюл мустаҳкам аст ва бебозгашт мебошад. Съезди XXVII КПСС ин тамоюлро на танҳо намоиш дод, балки ба вай тақони тозае бахшид. Даъват ба сулҳ, ки аз Қасри Кремлии съездҳо садо дод, роҳи сулҳ, ки форуми олии коммунистони мамлакат нишон дод, дар байни мардуми советӣ ҳамовозии гарму ҷӯшон пайдо кард. Онро аҳли сулҳпарвари башарият низ тарафдорӣ намуд. Дар онҳо — орзую омол ва ояндаи инсоният аст.

# ҲАМРАЪӢ БО ҚУВВАҲОИ ОЗОДИХОҲИИ МИЛЛӢ ВА СОЦИАЛӢ — РОҲИ ТАҒЙИРНОПАЗИРИ КПСС

*С. ҲОМИДОВ,*
*номзади илми таърих*

Съезди XXVII ҚПСС стратегияи партияро оид ба сиёсати берунӣ, ки он бо вазифаҳои муҳимтарини дохили мамлакат узван алоқаманд аст, амиқу муфассал дарк ва муайян намуд. Дар съезд тезис дар бораи зарурати тафаккури нав оид ба сиёсати берунӣ, ки Пленуми апрелии (соли 1985) КМ ҚПСС ба миён гузошта буд, боз ҳам асоснок карда ва инкишоф дода шуд. Онро мутлақо хусусияти хоси вазъияти ҳозираи ҷаҳон талаб мекард. Аслан сухан дар хусуси ҳолати сифатан нави он меравад. Дар Маърӯзаи сиёсии КМ ҚПСС ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад: «Ҷаҳони имрӯза мураккаб, гуногунранг, динамикӣ, саршор аз тамоюлҳои ба ҳам муқобил ва пур аз тазод аст. Ин ҷаҳони мураккабтарин альтернативаҳо, ҷаҳони изтироб ва умедҳост».

Дар таҳрири нави Программаи ҚПСС самтҳо ва хусусиятҳои асосии тараққиёти ҳозираи ҷаҳон таҳлил карда шудаанд. Замоне, ки мо аз сар мегузаронем, гардиши қатъӣ дар ҷаҳони ҳозира муносибати нави ҷасурона, тафаккури нави сиёсӣ, фаҳмиши масъулиятро барои тақдири ҳалқҳо тақозо дорад.

Дарки ягонагӣ ва гуногунрангии ҷаҳон аҳвол ба муносибати нав эҳтиёҷ дорад. Дар ҷаҳон қариб 200 давлате вуҷуд дорад, ки онҳо аз ҷиҳати сохти ҷамъиятӣ, анъанаҳои маънавӣ, идеявӣ, маданию таърихӣ, хусусиятҳои хоси миллии худ аз ҳамдигар фарқ мекунанд. Зарурати типи нави тафаккури сиёсиро ҳамин ҳам ба миён овард, ки бисьёр шаклҳои анъанавии он ҳозир на фақат номақбуланд, балки бағоят хатарнок ҳам мебошанд. Мақоли Рими қадим «Агар сулҳ хоҳӣ, ба ҷанг тайёр шав», ки он дар тӯли ҳазорҳо сол истифода бурда мешуд ва ҳозир ҳам афкори сиёсии Ғарб истифода мебарад, умри худро ба итмом расондааст. Аз рӯи ин мақол амал кардан ба аҳли башар таҳдиди бевосита дорад Агар сулҳ хоҳӣ, ба ҷанг тайёрӣ надида, балки сулҳро муҳофизат кардан, зимнан онро бо ҷидду ҷаҳди умум муҳофизат намудан даркор аст. Бинобар ҳамин ҳам съезди XXVII партия роҳи принципиалии мустаҳкам гардондани ягонагии ҳамаи қувваҳои революционӣ, демократӣ, миллии озодихоҳонаи замони ҳозираро инкишоф ва вусъат дод. Дар баробари ин съезд ҳамраъии тағйирнопазири ҚПСС-ро бо тамоми қувваҳои ҳаракати озодихоҳии миллӣ ва социалӣ, роҳи онро барои инкишоф додани робитаю ҳамкорӣ бо онҳо, вусъат додани алоқа бо ҳамаи онҳое, ки ба муқобили ҷанг, ба тарафдории амнияти байналхалқӣ баромад мекунанд, собит намуд. «Ҳамраъии ҚПСС,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсӣ,— бо қувваҳои ҳаракати озодихоҳии миллӣ ва социалӣ, роҳи пешгирифтаи мо баҳри ҳамкории зич бо тамоми мамлакатҳои тамоюли социалистӣ, бо партияҳои революционию демократӣ, бо ҳаракати ҳамроҳнашавӣ бетағйир мемонад».

Роҳи стратегии КПСС-ро барои ҳамраъӣ бо қувваҳои ҳаракати

озодихоҳии миллӣ ва социалӣ мазмуни асосии даврai ҳозира муайян мекунад. Дар таҳрири нави Программаи КПСС дар асоси таҳлили амиқи тараққиёти ҷаҳон тавсифи марксистӣ-ленинии даврai ҳозира дода шудааст. Дар он гуфта мешавад: **«Ин давра даврai аз капитализм ба социализм ва коммунизм гузаштан, мусобиқаи таърихии ду системаи социалию сиёсии ҷаҳонӣ, даврai революцияҳои социалистӣ ва миллии озодихоҳона, заволи мустамликадорӣ, даврai муборизаи қувваҳои асосии ҳаракатдиҳандаи тараққиёти ҷамъиятӣ — социализми ҷаҳонӣ, ҳаракати коргарию коммунистӣ ва халқҳои давлатҳои озодшуда, ҳаракатҳои оммавии демократӣ — ба муқобили империализм, сиёсати таҷовуз ва зулму ситами вай, барои сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ мебошад».**

Программа дар байни қувваҳои асосие, ки дар даврai мо ба муқобили империализм мубориза мебаранд ва шоҳроҳи тараққиёти прогрессивии инсониятро муайян мекунанд, социализми ҷаҳониро ба мадди аввал мегузорад. Социализми ҷаҳонӣ объективан такьягоҳи боэътимодтарини асосҳои сулҳҷӯёнаю демократӣ дар муносибатҳои байни халқҳо, эҳтироми ҳуқуқҳои дахлнопазири халқҳо ва давлатҳо, вусъати мубодилаи неъматҳои моддӣ ва маънавӣ мебошад. Вай бузургтарин қувваест, ки ба империализм муқобил истода, сулҳро муҳофизат ва мустаҳкам мекунад, барои прогресси социалӣ мубориза мебарад.

Инкишофи системаи социалистӣ типи нави муносибатҳои байналхалқиро ба вуҷуд овард, ки онҳо ба дӯстию ҳамкорӣ ҳангоми иҷрои вазифаҳои сохтмони социалистӣ ва муҳофизати ҷамъияти нав, ба баробарҳуқуқӣ, эҳтироми соҳибихтиёрии ҳар давлат асос ёфтаанд. Ин муносибатҳо худ ба худ инкишоф намеёбанд. Қувваи ҳаракатдиҳандаи онҳо партияҳои ҳукмрони коммунистӣ ва коргарӣ мебошанд. КПСС ташаккули муносибатҳои устувори рафиқона ва ҳамкории ҳамаҷонибаи СССР-ро бо ҳамаи давлатҳои системаи ҷаҳонии социалистӣ самти асосии сиёсати байналхалқии худ мешуморад.

Программаи КПСС фаъолияти амалии партияро оид ба вусъати минбаъдаи интеграцияи социалистии иқтисодӣ пешбинӣ мекунад. Муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳди давлатҳои бародар дар самтҳои асосии интенсификацияи истеҳсолот ва тезонидани прогресси илму техника ҳамчун вазифаи дорои аҳамияти таърихӣ муайян карда мешавад, то ки мамлакатҳои социализм дар тараққиёти илму техника мавкеи аввалинро ишғол намоянд ва бо ҳамин барои минбаъд баланд гардидани дараҷаи некӯаҳволии халқҳояшон ва мустаҳкам намудани амнияти онҳо шароити мусоидтарин ба вуҷуд оранд.

Социализм дар вазъияти муқовимати қатъии ду системаи ҷаҳонӣ инкишоф меёбад. Империализм ба мақсадҳои вайронкорӣ аз проблемаҳои ба вуҷудомада ва рӯҳияи миллатчигӣ истифода бурданӣ мешавад. Дар чунин шароит ҳамраъии давлатҳои социалистӣ, зарбаи якҷоя ба антикоммунизм ва антисоветизм аҳамияти махсусан калон доранд. Программа дорои чунин хулосае мебошад, ки мамлакатҳои бародар дар сурати пурра риоя кардани баробарҳуқуқӣ ва эҳтироми ҳамдигар бо роҳи ҳамдигарфаҳмӣ ва ба ҳам наздикшавӣ мераванд. КПСС аз ҷониби худ ба ин ҳаматарафа мусоидат хоҳад кард.

Дар ҳуҷҷати нави партия ҳолати ҳозира ва тамоюлоти тараққиёти капитализми ҷаҳонӣ амиқ таҳлил ёфтааст. Процессҳое, ки дар ҷамъияти капиталистӣ дар нимаи дуюми асри XX ба вуқӯъ омаданд, дурустии хулосаҳои Ленинро, ки даврai баландтарини он — империализмро тавсиф карда буд, комилан собит намуданд. Капитализм барои ба вуҷуд овардан, боқӣ мондан ва тезу тунд гардидани тамоми проблемаҳои асосии замони ҳозира гунаҳкор аст.

Яке аз мудҳиштарин зодаи империализм олигархияи ҳарбӣ-саноатӣ, милитаризм, ҷангҳои хунин мебошад. Ба ин муносибат ҳаминро

қайд кардан кифоя аст, ки баъди анҷом ёфтани ҷанги дуюми ҷаҳон қувваҳои империалистӣ қариб 120 ҷангу низоъҳои истилогаронаро сар карданд ё худ игво андохтанд, ки дар онҳо, мувофиқи маълумоти ТДМ, 22 миллион кас, аз ҷумла дар Ветнам 3 миллион, дар Корея 1,7 миллион, дар Индонезия як миллион, дар Алҷазоир 900 ҳазор, дар Конго (собиқ мустамликаи Бельгия) 500 ҳазор кас кушта шуд. Бино ба маълумоти матбуоти Америка, танҳо аз соли 1945 то соли 1975 ШМА қувваҳои мусаллаҳашонро ба мақсади ҷазодиҳӣ, асосан ба муқобили ҳаракати миллии озодиҳоҳона бештар аз 215 маротиба бевосита истифода бурдаанд (ё худ ошкоро таҳдид намудаанд, ки истифода мебаранд).

Программаи КПСС ба капитализми замони ҳозира аз нуқтаи назари диалектикӣ баҳо медиҳад. Дар он диққати асосӣ ба ошкор намудани зиддиятҳои социалию иқтисодӣ дар мамлакатҳои капитализм, вусъати кризиси умумии он дода шудааст. Дар баробари ин қайд карда мешавад, ки капитализм душмани пурқувват ва хатарнок буда, муттасил ҳилаю найрангро ба кор мебарад, мекӯшад, ки худро ба вазъияти тағйирьёфтаистодаи дохилӣ ва байналхалқӣ мутобиқ созад.

Съезди XXVII КПСС давраи ҳозираро чуқур таҳлил намуда, масъалаҳои асосии тараққиёти ҷаҳонро ба тарзи нав ба миён гузошт ва мақоми дар ин процесс доштаи капитализмро аз арсаи таърих баромадаистода, хусусияти хоси марҳалаи ҳозираи кризиси умумии онро басо равшан нишон дод. «Проблемаҳо ва кризисҳое, ки олами капитал аз сар гузаронида истодааст, дар қаъри худи вай пайдо шуда, натиҷаи қонунии зиддиятҳои дохилии антагонистии ҷамъияти кӯҳнаанд. Ба ин маъно капитализм дар асной тараққӣ ёфтан худаш худашро инкор мекунад»,— қайд карда шуд дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия. Қувваи чунин «худинкоркунӣ» бо дараҷаи тайёр будани шароити моддӣ барои бо муносибатҳои социалистӣ иваз кардани муносибатҳои капиталистӣ, бо муҳайё сохтани заминаҳои объективии иқтисодӣ, социалию сиёсӣ ва маънавӣ барои ба тарзи революционӣ гузаштан ба социализм чен карда мешавад.

Съезди XXVII КПСС ба чунин хулоса омад, ки капитализм ҳозир бо пурзӯршавӣ ва вусъатьёбии мислаш диданашудаи тамоми зиддиятҳояш дучор мегардад. Масалан, зиддияти байни меҳнат ва капиталро мегирем. Бекории доимӣ дар олами капиталистӣ, ки тамоили зиёдшавӣ дорад, зуҳуроти равшани он гардид. Зимнан, проблемаи бекорӣ дар шароити ҳозираи тараққиёти капитализм аз доираи ибтидоиаш, ки он вақт вай асосан бо кризисҳои мусалсал ва депрессияҳо алоқаманд буд, хеле баромадааст. Акнун ин проблемаро, ки беш аз пеш аз ҷиҳати социалӣ тезу тунд мешавад, болоравиҳои баъди кризисҳо аз миён намебардоранд.

Шумораи мутлақи одамони тамоман бекор дар мамлакатҳои мутараққии капиталистӣ аллакай ба 40 миллион расидааст. Дар тамоми олами ғайрисоциалистӣ ин рақам, албатта, хеле калон аст. Яке аз сабабҳои бекории беандоза калон роҳи консервативии сиёсати давлатӣ, иқтисодӣ ва социалӣ ҳам дар ШМА ва ҳам дар аксарияти дигар мамлакатҳои асосии капиталистӣ мебошад.

Баёни тамоюлоти асосии тараққиёти ҷаҳон дар замони мо, таҳлили муфассали зиддиятҳои ҷаҳони ҳозира ба съезди XXVII КПСС имконият доданд, ки ба масъалаи қувваҳои ҳаракатдиҳандаи процесси революционӣ ба тарзи нав муносибат намоянд. Таҳрири нави Программаи КПСС бори дигар қайд мекунад, ки синфи асосии революционии даврaи ҳозира синфи коргар буд ва мебошад. Таърих вазифаи бузурги дигаргунсозии революционии ҷамъияти инсониро ба зиммаи синфи коргар гузоштааст. Ин кашфиёти гениалии Марксро ҳақиқатҳое собит менамоянд, ки бо қувваи нав дар съезди XXVII КПСС садо доданд. Ҳаёт даъвои идеологҳои буржуазиро дар боран гӯё «барҳам

хӯрдани» синфи коргар, «ба охир расидан»-и роли оламшумули таърихии он рад мекунад.

Ҳозир синфи коргар сеяки аҳолии аз ҷиҳати иктисодӣ фаъоли ҷаҳонро ташкил намуда, шуморааш ба 660 миллион мерасад. Вай қариб аз чор се ҳиссаи маҳсулоти ҷамъиятии ҷаҳонро меофарад. Потенциали рӯзафзуни синфи коргар басо бузург аст.

Қувваи муқтадиртарини синфи коргари байналхалқиро отряди социалистии он ташкил менамоянд. Ҳозир қариб ҳар сеюмин коргари ҷаҳон дар мамлакатҳои социалистӣ зиндагӣ мекунад. Роли пешбарандагии синфи коргар дар тамоми соҳаҳои ҳаёти давлатҳои социалистӣ бемайлон меафзоянд.

Ҳаракати байналхалқии коргарӣ дар марҳалаи муҳиму масъулиятноки тараққиёти худ мебошад. Дар назди он вазифаҳои азим меистанд, ки онҳо бо минбаъда тараққӣ ва такмил ёфтани социализми реалӣ, ҷустуҷӯи роҳҳои ба социализм гузаштани мамлакатҳои дучори зулми синфҳои истисморгар, ба манфиати оммаи халқ ҳал намудани проблемаҳои калони инсоният, дар навбати аввал бо пешгирӣ намудани ҳалокати ядроии сайёра алоқаманд мебошанд.

Съезди XXVII КПСС концепцияи ленинии даврaи ҳозираро бо назардошти имкониятҳои тараққиёти ҷаҳонӣ дар чорьяки охирини асри XX инкишоф дод ва ғанӣ гардонид. Ва дар ин бобат роҳи стратегии КПСС барои ҳарҷониба дастгирӣ намудани революцияҳои миллии озодихоҳонаи халқҳо ҷои муҳимро ишғол менамоянд. Ҳанӯз дар солҳои аввали Ҳокимияти Советӣ В. И. Ленин ба коммунистони Шарқ муроҷиат карда гуфта буд: «Мо бояд ҳаминро фаҳмида гирем, ки як худи авангард кори ба коммунизм гузаштанро ба амал бароварда наметавонад. Вазифа — аз фаъолияти революционии оммаҳои меҳнаткашро, сарфи назар аз он ки онҳо дар кадом дараҷа истодаанд, барои худфаъолӣ ва муташаккилӣ бедор кардан, таълимоти ҳақиқии коммунистиро, ки барои коммунистони мамлакатҳои пешқадамтар пешбинӣ карда шудааст, ба забони ҳар як халқ тарҷима кардан, вазифаҳои амалиеро, ки фавран ба ҷо овардан лозим аст, ба ҷо овардан ва дар муборизаи умумӣ бо пролетарҳои мамлакатҳои дигар як шудан иборат аст.

Ҷунинанд он вазифаҳое, ки шумо ҳалли онҳоро дар ҳеҷ як китобчаи коммунистӣ намеёбед, вале ҳалли ин вазифаҳоро шумо дар муборизаи умумӣ, ки Россия сар кардааст, меёбед. Ба шумо лозим меояд ин вазифаро дар назди худ гузоред ва онро бо таҷрибаи мустақилона ҳал намоед» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 30, саҳ. 160—161).

Хулосаи ленинӣ дар шароити ҳозира, ки ҳаракати миллии озодихоҳона қисми муҳимтарини ҷудонашавандаи кори аз ҷиҳати социалӣ навкунии ҷаҳон гардид, бағоят муҳим аст.

Аз зери юғи системаи капитализм озод гардидани собиқ мустамликаҳо ва ниммустамликаҳо, заволи империяҳои мустамликавӣ, муфлисшавии олами сиёсӣ дар шакли бевосита забт намудани территорияҳо зарбаи зӯри сиёсию идеологӣ ба системаи номбурда гардид. Бо худи ҳамин гӯё гиреҳи зиддиятҳои байни империализм ва халқҳои собиқ мустамликаҳо кушода, ё худ аниқтараш гусаста шуд. Аммо муносибатҳои дар тӯли асрҳо ва даҳсолаҳо ба вуҷудомадаи ба метрополияҳои пештара аз ҷиҳати иқтисодӣ мутеъ будани мустамликаю ниммустамликаҳо боқӣ мондаанд. Ба империализм муяссар шуд, ки дар ҳамин замина системаи нозуктарини истисмори навмустамликадориро ба вуҷуд оварад ва такмил диҳад. Ин бошад, ҷунин маъно дорад, ки комплекси мураккабу муҳаррики зиддиятҳои байни империализм, аз як тараф, ва халқҳои мамлакатҳои тараққиёбанда, аз тарафи дигар, ба вуҷуд омад.

Дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия қайд карда мешавад, ки сиёсати ғоратгарии навмустамликадорӣ боиси муф-

лисшавии мамлакатҳои тараққиёбанда мегардад. Аҳволи ҳозираи қашшоқонаи ин мамлакатҳо калонтарин проблемаи умумиҷаҳонист. Мувофиқати беш аз 200 миллиард долларе, ки ҳар сол аз Осиё, Африка ва Америкаи Лотинӣ ситонда мешавад, аслан бо чунин ҳаҷми бюҷети ҳарбии солҳои охири ШМА низ тасодуфӣ нест. Оқибати истисмори навмустамликадорӣ фоҷиавист. Нисфи аҳолии сайёра дар қайди қашшоқӣ, ҷаҳолат, бесаводӣ, касалӣ мебошад. Съезди XXVII КПСС изҳор намуд, ки чунин аҳвол барои инсонияти мутамаддин нанг аст. Ба ин империализм гунаҳгор аст.

Дар чунин шароит Партияи Коммунистии Иттифоқи Советӣ, қайд карда мешавад дар таҳрири нави Программаи КПСС, роҳи вусъат додани алоқаҳои Иттифоқи Советиро бо мамлакатҳои озодшуда собитқадамона пеш мегирад ва хайрхоҳи саъю кӯшиши халқҳое мебошад, ки зулму асорати бераҳмонаи таҳқиромези мустамликавиро аз сар гузаронидаанд. Иттифоқи Советӣ муносибати худро бо ин мамлакатҳо дар асоси қатъиян эҳтиром кардани истиқлолият ва баробарҳуқуқии онҳо муқаррар менамояд, муборизаи ин мамлакатҳоро ба муқобили сиёсати навмустамликадории империализм, бар зидди боқимондаҳои мустамликадорӣ, барои сулҳ ва амнияти умум тарафдорӣ мекунад.

Одамони советӣ нисбат ба проблемаҳо ва душвориҳои мамлакатҳои тараққиёбанда бетараф набуданд ва буда ҳам наметавонанд. Муносибатҳои Иттифоқи Советию Эфиопияро мисол мегирем. Одамони советӣ ба қарибӣ ба Эфиопияи социалистӣ, ки аз хушксолӣ зарари калон дид, дасти ёрии интернационалӣ дароз карда, ба он ҷо самолёту вертолётҳо, автомошинҳо, коркунони тиббӣ ва бисьёр лавозимоти зарурӣ фиристоданд.

Агар аз хусуси умуман ҳамкории СССР бо давлатҳои ҷавони тараққиёбанда сухан ронем, пас вай ба вазифаи барои онҳо асосӣ — ба даст овардани истиқлолияти иқтисодӣ, барҳам задани оқибатҳои вазнини замони гузаштаи мустамликавӣ нигаронида шудааст. Ин маънои ёрӣ расондан дар сохтмони объектҳои саноатӣ ва энергетикӣ, тараққӣ додани нақлиёт, механиконии хоҷагии қишлоқ ва ирригацияи заминҳо, ҷустуҷӯи геологии захираҳои ашёи хоми минералиро дорад.

Албатта, давлатҳои империалистӣ ва ширкатҳои трансмиллӣ нисбат ба мамлакатҳои озодшуда сиёсати тамоман дигарро мегузаронанд. Онҳо мекӯшанд, ки мамлакатҳои номбурдаро зери таъсирашон гирифта, тавассути қарз ба доми худ афтонда, ба дӯши онҳо сиёсати берунии ба Ғарб мақбулро бор кунанд. «Империализм,— гуфта мешавад дар таҳрири нави Программаи КПСС,— сиёсати мустамликадории навро пеш гирифта, зӯр мезанад, ки соҳибихтиёрии давлатҳои ҷавонро сусту заиф гардонад, онҳоро аз доираи назорати худ набарорад ва ҳатто сахттар назорат кунад. Вай кӯшиш менамояд, ки ин давлатҳоро ба маҷрои милитаристӣ кашида, барои стратегияи ҷаҳонгиронаи умумиҷаҳонии худ ба сифати ҳуҷумгоҳ истифода барад».

Дар чунин шароит қувваи социализми реалӣ, қувваи ибрати вай барои қисмати халқҳои озодшуда қувваи муайянкунандае мебошад. «Социализм дорои қувваи ибрат мебошад». Ин суханони Владимир Ильич Ленин дар замони мо аҳамияти бузурги амалӣ пайдо мекунанд. Комьёбиҳои социалию иқтисодии СССР, тантанаи сиёсати миллии ленинӣ мисоли равшани он мебошанд.

Таҷрибаи СССР ва дигар мамлакатҳои социалистӣ афзалиятҳои бахснопазири социалию иқтисодӣ, сиёсӣ, идеявӣ ва маънавии ҷамъияти навро ба таври эътимодбахш намоиш дода, ба саволҳое, ки сохти буржуазӣ аз ӯҳдаи ҷавобашон баромада наметавонад, ҷавоб медиҳад.

Дар таърифи замони ҳозира, ки съезди XXVII КПСС дод, боз як хулосаи навоваронаи партия дар бораи хеле васеъ гардидани фронти қувваҳои прогресси социалӣ диққатро ба худ ҷалб мекунад. Бинобар

ин ҳозир доира ва миқёси ҳамраъии КПСС бо қувваҳои озодихоҳии миллӣ ва социалӣ хеле васеъ гардидааст.

Дарки хусусиятҳои хоси таносуби қувваҳои социалию синфӣ дар давраи ҳозира нишон дод, ки дар тӯли бист соли охир дар байни онҳо қувваи нави муқтадир — ҳаракати оммавии демократӣ пайдо шуд, ки он бахри мубориза барои ҳуқуқҳои инсон, тозагии муҳит, ба муқобили тайёрии ҳарбӣ ва мусаллаҳшавии бошитоб мардуми дорои тамоюлоти мухталифи сиёсӣ ва мансубияти социалиро муттаҳид мегардонад. Муҳимтарин қисми таркибии он ҳаракати ҷамъиятии зиддиҷангию зиддиядрой, аз ҷумла иттиҳоди духтурон, олимон, иттифоқҳои касаба, ходимони маданият, калисо мебошанд. Масалан, чунин далелҳо аз кувваю вусъати ҳаракати зиддиҷангӣ шаҳодат медиҳанд: шумораи иштирокчиёни маршу намоишҳои зидди ҷой гирондани ракетаҳои миёнапарвози Америка дар Европаи Ғарбӣ дар солҳои 1982—1983 аз 5 миллион ба 50 миллион расид. Ҳатто дар такьягоҳи империализм — Штатҳои Муттаҳида — вақтҳои охир бештар аз 100 шаҳр бо фишори рӯзафзуни аҳли ҷамъият минтақаи аз яроқи ядрой озод эълон карда шуд. Моҳи марти соли ҷорӣ Чикаго, ки аз ҷиҳати калонӣ дар ШМА шаҳри сеюмин мебошад, низ «территорияи бе яроқи ядрой» эълон гардид.

Ҳаминаш характернок аст, ки дар таҳрири нави Программаи КПСС ҳаракатҳои оммавии демократӣ, ки бар зидди империализм, сиёсати таҷовузкорона ва зӯроварӣ, барои тарафдории демократия ва прогресси социалӣ нигаронида шудаанд, аз ҷумлаи қувваҳои асосии ҳаракатдиҳандаи тараққиёти ҷамъият дониста шудаанд. Ин ҳаракатҳо объективан ба муқобили сиёсати доираҳои реакционии империализм равона карда, ба ҷараёни умумии мубориза барои сулҳ ҳамроҳ мешаванд.

Фаъолияти Институти байналхалқии ҳаёт мисоли характернок аст. Институти номбурда соли 1960 бо ташаббуси профессор М. Маруа таъсис ёфт. Қароргоҳи ин ташкилоти байналхалқӣ шаҳри Женева мебошад. Дар кори институт бештар аз 200 нафар олимону тадқиқотчиёни 60 мамлакат, аз ҷумла зиёда аз 60 нафар лауреатҳои Мукофоти нобелӣ иштирок менамоянд. Фаъолияти институт ба манфиатҳои ҳаётии халқҳо мувофиқ аст ва бесабаб нест, ки КПСС ба вай ҳамраъии худро изҳор менамояд. М. С. Горбачёв ба мактуби роҳбари институт профессор М. Маруа ҷавоб гардонда, қайд кард: «Оқибати ба кор бурдани технологияи навтарин барои ҳаёти одамон; захираҳои озуқаворӣ ва хӯрок; муҳити зист ва олами зинда; этика ва биотиб, илм, тарбия, телевизион ваояндаи инсоният — ин ва дигар мавзӯъҳоеро, ки институт онҳоро таҳқиқ мекунад, худи ҳаёт ба миён овардааст, ин мавзӯъҳо сол то сол муҳимтар, баъзан тезу тунд ва сахттар мегарданд. Мумкин аст, ҳозир инро на ҳама фаҳмидаанд, вале фардо — дар остонаи ҳазорсолаи нав инро ҳама эҳсос менамоянд ва мефаҳманд».

Вусъати ҳаракатҳои оммавии демократӣ дар олами ғайрисоциалистӣ ва дар арсаи байналхалқӣ хусусияти характерноки давраи мо мебошад. Ин ҳаракатҳо омили муқтадири ҳаёти ҳозираи социалӣ гардидаанд. Онҳо ба манфиатҳои оммаҳои бузурги одамон дахл намуда, яке аз шартҳое мебошанд, ки ба туфайлашон оммаи халқ ба дараҷаи муборизаи бошууронаи синфӣ, яке аз воситаҳои вусъатдиҳандаи фаъолияти революционии меҳнаткашон расида метавонанд. Ин ҳаракатҳо ҳаракатҳои оммавию демократӣ мебошанд.

Характери оламшумули ин ҳаракатҳои оммавии демократӣ боиси ба вуҷуд омадан ва амал кардани ташкилотҳои умумиҷаҳонии демократӣ гардид. Ташкилотҳои зерин аз ҷумлаи онҳо мебошанд: Совети Умумиҷаҳонии Сулҳ — органи роҳбарикунандаи Ҳаракати байналхалқии сулҳ, ки қувваҳои сулҳдӯсти 121 мамлакатро муттаҳид мекунад; Бюрои координационии ҳаракати ба блокҳо ҳамроҳнашавӣ, ки ба он 100 мамлакати дорои бештар аз 1,5 миллиард аҳолӣ дохил мешавад; Федерацияи умумиҷаҳонии ҷавонони демократӣ, ки ҷавонписарону духтарон —

аъзоёни зиёда аз 120 мамлакатро муттаҳид мегардонад; Федерацияи байналхалқии демократии занон, ки ба он 135 ташкилоти занон аз 117 мамлакат дохил мешавад ва ғайра.

Тайёр будан ба ҳамкории васеъ ва ҳамаҷониба бо ҳаракатҳои оммавии демократӣ ба мақсадҳои сулҳ ва прогресси инсоният хусусияти хоси роҳи КПСС онд ба сиёсати берунӣ мебошад. Дар ин бора дар съезди XXVII КПСС равшану возеҳ сухан рафт.

Албатта, рафти процесси дигаргунсозиҳои революционӣ дар ҷаҳон ҳеҷ гоҳ осон набуд ва буда ҳам наметавонад. Дар роҳи инкишофи он печутоб ва ҳатто ақибгардӣ аз эҳтимол дур нест. Амалияи тараққиёти ҷамъият боэътимод собит менамояд: синфҳои ҳукмрон бе муқобилати сахт аслю ҳокимиятро аз даст намедиҳанд, баъзан ин муқобилат шакли ғайриҷашмдоштро мегирад. Чи тавре ки таърих шаҳодат медиҳад, реакция барои баргашта гирифтани мавқеъҳои аз даст додааш, барои хотима додан ба музаффариятҳои социалии халқи меҳнаткаш, барҳам задани ибрати дигаргунсозиҳои революционӣ аз принципҳои эълон кардаи худи буржуазия рӯ мегардонад, натиҷаҳои интихоботро ба эътибор намегирад, ба қонунҳои ҷорӣ ва ё қоидаҳои ахлоқ итоат намекунад. Вай, чунон ки В. И. Ленин навишта буд, «барои муҳофизат кардани ғуломии капиталистии ҳалокшудаистода аз ҳеҷ гуна ваҳшигӣ, даррандагӣ ва ҷиноят рӯ намегардонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 19, саҳ. 84). Бо ин мақсадҳо империализм системаи томи афсонаҳои идеологиро бофта мебарояд. Мағз андар мағзи афсонабофии идеявию сиёсии реакцияи байналхалқиро антикоммунизм ва антисоветизм ташкил мекунад.

Вақтҳои охир дар Вашингтон ҳаминро рӯирост тасдиқ мекунанд, ки ШМА ният доранд барои пахш кардани ҳаракатҳои революционию озодихоҳӣ дахолатро ба корҳои дигар мамлакатҳо вусъат диҳанд. Сиёсати ниқори социалӣ риёкорона ҳамчун иҷрои ким-кадом «қарзи маънавии» ШМА «дар хусуси муҳофизати озодию демократия ва дар ҳама ҷо интишор намудани ин идеалҳо» ба қалам дода мешавад. Бо ин мақсад концепцияи «неоглобализм» кор карда баромада шудааст. Ин доктрина зарурати дахолати ШМА-ро ба задухӯрдҳои мусаллаҳона дар мамлакатҳои «дуньёи сеюм» бо мақсади муқобилат кардан ба паҳншавии марксизм-ленинизм кушоду равшан эътироф мекунад.

Бо вуҷуди ҳамаи душвориҳо процесси дигаргунсозиҳои прогрессивӣ дар ҷаҳон давом дорад. Қонунҳои объективии тараққиёти ҷаҳонро ҳеҷ кас ва ҳеҷ чиз бекор карда наметавонад. Таносуби қувваҳо дар арсаи ҷаҳон ба нафъи сулҳ, демократия ва прогресси социалӣ тағьир ёфта истодааст. Иқтидори иттиҳоди ҷаҳонии социалистӣ — иттифоқчии табиӣ ва боэътимоди ҳаракати озодихоҳӣ торафт меафзояд. Иттифоқи Советӣ дар сафи пеши он мебошад. КПСС дар Программаи худ ботантана изҳор менамояд: «СССР, хоҳ дар Ғарб бошад ва хоҳ дар Шарқ, ба амнияти ягон мамлакат қасд намекунад. Вай ба касе таҳдид намекунад, бо ягон давлат ҷанҷол карданӣ нест, бо ҳамаи мамлакатҳо осоишта зистан мехоҳад. Давлати Советии социалистӣ аз замони Октябри Кабир инҷониб байрақи сулҳу дӯстии халқҳоро баланд бардошта меояд. КПСС ба ин байрақи Ленин минбаъд ҳам содиқ хоҳад монд».

# АЗНАВСОЗӢ: БА ТАРЗИ НАВ ФИКРУ АМАЛ НАМОЕМ

*А. ҲАЛИМОВ,*
*котиби якуми комитети партиявии шаҳри Душанбе*

Роҳи стратегии партия оид ба интенсификацияи истеҳсолот, ки Пленуми апрелии (соли 1985) КМ КПСС, съезди XXVII партия муайян кардааст, барои коммунистон, тамоми меҳнаткашони пойтахт програмаи ҷанговаронаи амалиёт гардид. Комитети шаҳрии партия мефаҳмад, ки дар муддати кӯтоҳ ноил шудан ба дигаргунии сифатии иқтисодиёт ягонагии зичи фаъолияти идеологӣ, ташкилотчигӣ ва хоҷагӣ, нав кардани шаклу усулҳои роҳбарии партиявиро талаб мекунад.

**Ҳамаи он чизи кӯҳнаю шахшудамондаро, ки ба пешравӣ халал мерисонад, бартараф намудан, шаклу усулҳои самарабахши корро ҷасурона ҷустуҷӯ намудан — чунин талаботи пешниҳодкардаи имрӯзаи ҳаёт қонуни ҳар комитети партиявӣ, ҳар ташкилоти ибтидоии партиявӣ, ҳар як коммунист мебошад.** Дар ҳаёту фаъолияти комитетҳо ва ташкилотҳои партиявии шаҳр бисьёр нишонаҳои умедбахши муносибати нав ба кор намудор мегарданд. Услуби коллегиалӣ мустаҳкам шуда, назорати иҷрои директиваҳои партия ва қарорҳои худӣ, талаботи рафиқона пурзӯр гардида, муносибати серталабӣ нисбат ба кадрҳо ба ҳукми қонун медарояд. Хуллас, чунин муҳите пайдо мегардад, ки он на танҳо ба камтарин дурравӣ аз талаботи устав, нормаи ҳаёт ва одоби партиявӣ роҳ намедиҳад, балки дар одамон ҳисси ташаббускорона, эҷодкорона кор кардан, роҳҳои нави ҳалли масъалаҳоро ҷустуҷӯй намуданро тарбия менамояд. Дар як қатор комитетҳои партиявӣ расмиятчигӣ, маҷлису коғазбозӣ қатъиян барҳам хӯрда, кори самараноки амалӣ зиёдтар мегардад.

Дигаргуниҳо дар кори ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ, ки асоси партияамон, ядрои сиёсии коллективҳои меҳнатӣ мебошанд, махсусан муҳиманд. Азназаргузаронии қобилияти ҷанговаронаи онҳо тарафт вусъат меёбад, интизом ва муташаккилӣ мустаҳкам мегардад, дар маҷлисҳо ҳисоботи коммунистон, аз он ҷумла роҳбарон тез-тез шунида мешаванд ва аз ҳама муҳимаш нисбат ба ҳар як кас бо назари серталабӣ менигаристагӣ шудаанд.

Ин дар рафти ҳисоботу интихоботи ба наздикӣ дар гурӯҳҳои партиявӣ, ташкилотҳои цехӣ ва ибтидоии партиявӣ анҷом ёфта равшан намудор гардид. Дар айни ҳол **ин қадамҳои аввалинро дигаргунӣ ва азнавсозии қатъӣ шуморидан хато мебуд. Азнавсозиеро, ки ташкилоти партиявии шаҳр пеш гирифтааст, ҳарҷониба тезонида, ба он характери умумӣ ва бебозгашт додан лозим.** Дар ин кор комитетҳои партиявии шаҳр ва районҳо бояд пешсаф бошанд, зеро онҳо органҳоеанд, ки ҳаррӯзу ҳар соат бо ташкилотҳои ибтидоӣ, бо коммунистон робитаи бевосита доранд.

Дар аввали панҷсолаи ёздаҳум дар шаҳр вазъияти ноқулай ба вуҷуд омад: планҳои солонаи ҷорӣ иҷро мешуданд, вале иҷрои плани панҷсола оид ба суръати афзоиши истеҳсолоти саноатӣ дар зери хавф монда буд. Ин аҳвол оқибати он буд, ки дар натиҷаи дохил кардани

тағйиротҳо плани корхонаҳо хеле кам шуда, аммо органҳои шаҳрӣ принципнокӣ ва талаботи лозимӣ зоҳир намекарданд. Барои пурра ба ҷо овардани плани панҷсола лозим омад, ки дар соли 1984 суръати афзоиши истеҳсолоти саноат нисбат ба пешбинишуда 1,3 фоиз зиёд карда шавад. Барои таъмини чунин суръат мо вазъияти корҳоро таҳлил карда, дар ҳар район, ҳар коллективи меҳнатӣ захираҳоро ҷустуҷӯ намудем. Маълум шуд, ки дар баъзе корхонаҳо иқтидорҳои истеҳсолӣ бад истифода бурда, интизоми технологӣ ва меҳнат суст ба роҳ монда шудааст. Услуби кори роҳбарони алоҳида ҳам ташвишовар буд. Дар комитети шаҳрии партия оид ба анҷоми бомуваффақияти панҷсолаи ёздаҳум плани чорабиниҳо тартиб дода шуд.

Комитетҳои партиявӣ бо якҷоягии роҳбарон, коргарон, мутахассисон ҷидду ҷаҳди худро барои бо техникаи нав таъмин кардани истеҳсолоти амалкунанда, кам кардани ҳиссаи меҳнати дастӣ, ҷорӣ намудани ҳисоби хоҷагӣ, шаклҳои самараноктару пешқадами хоҷагидорӣ равона карданд. Ба иҷрои плану ӯҳдадориҳо назорати таъсирбахш ва оперативӣ муқаррар карда шуд. Қори корхонаю ташкилотҳое, ки ӯҳдадориҳои шартномавӣ, планҳои моҳона ва ё кварталии худро аз рӯи ҳаҷми истеҳсолот ва ҳосилнокии меҳнат ба ҷо намеоварданд, дар комитетҳои шаҳрӣ, районии партия муҳокима мегардиданд.

Баланд бардоштани дараҷаи кордонӣ, масъулияти кадрҳои партиявӣ ва хоҷагӣ барои истифодаи сарфакоронаи захираҳои дохилӣ дар ҳар коллектив, такья ба ташаббуси меҳнаткашон имконият доданд, ки дар тараққии иқтисодиёти шаҳр қадаме ба пеш гузорем. Дар панҷсолаи ёздаҳум истеҳсолоти саноатӣ 20,9 фоиз афзуд, ки ин аз супориши панҷсола зиёд аст. Ҳосилнокии меҳнат нисбат ба соли 1980-ум 13,4 фоиз афзуд, ки ин ҳам аз ӯҳдадорӣ зиёд аст. Аз рӯи ҷамъбасти иҷрои плани тараққиёти социалию иқтисодии соли 1985 ва умуман панҷсола шаҳр бо Байрақи Сурхи сайёри КМ КПСС, Совети Вазирони СССР, ВЦСПС ва КМ ВЛКСМ мукофотонида шуд.

Имрӯз ташкилоти партиявии шаҳр вазифаи асосии худро дар он мебинад, ки ҷидду ҷаҳди меҳнаткашонро нороркорона ба дигаргуниҳои қатъӣ дар ҳамаи соҳаҳои фаъолияти хоҷагӣ равона созад. Қарори Пленуми июнии (соли 1986) КМ КПСС ҳар коммунист, ҳар меҳнаткашро водор мекунад, ки ба ҳама чизи ба дастомада бо ҳисси масъулияти баланд ва худтанқидона баҳо дода, дар бобати ба ҳаёт татбиқ намудани стратегияи суръат тадбирҳои таъсирбахшро муайян кунанд.

Ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқи шаҳр дар амал супоришҳои плании нӯҳ моҳро ба ҷо оварданд, зимнан ҳаҷми истеҳсолот аз ҳисоби афзоиши ҳосилнокии меҳнат зиёд карда шуд. Вазни қиёсии маҳсулоти категорияи олӣ зиёд, сарфи масолеҳ барои истеҳсоли маҳсулоти молӣ, шумораи коргарони машғули меҳнати дастӣ кам шуд. Ҳангоми иҷрои программаи интенсификацияи истеҳсолот ба вусъати минбаъдаи процессҳое диққат дода шуд, ки онҳо барои гузаронидани саноат ба роҳи босуръати тараққиёт мусоидат мекунанд. Аз ҷумла, иштироки фаъолонаи иттиҳодияю заводҳои Душанбе дар таҷрибаи миқёсан васеи иқтисодӣ, ба фаъолияти корхонаҳо ҷалб намудани як қатор коллективҳои илмӣ, ки онҳо бояд мӯҳлатҳои сохтан ва дар истеҳсолот ҷорӣ намудани идеяҳои пешқадамро хеле кӯтоҳ кунанд, ба инҳо мисол шуда метавонанд.

Барои шаҳр қарори партия ва ҳукумат аҳамияти бағоят калон дошт, ки мувофиқи он ҳуқуқҳои комиҷроияҳои Советҳои депутатҳои халқӣ васеъ карда, дараҷаи иштироки онҳо дар ҳалли масъалаҳои планкашӣ, афзун гардондани потенциали истеҳсолӣ ва ҳалли дигаргунсозиҳои социалӣ баланд бардошта шуд. Ин кор дар баробари тартиб додани плани тараққиёти комплексии иқтисодию социалии шаҳр барои панҷсолаи оянда имконият дод, ки дар бобати бо техникаи нав таъмин намудан ва реконструкция кардани истеҳсолот, азнавсозии сифатии иқтисодиёт тадбирҳои таъсирбахш андешида шаванд.

Аттестацияи як қисми чойҳои корие ки порсол дар саноат гузаронида шуд, инчунин таҳлили сиёсати инвеститсионии вазорату органҳои планкашӣ ба ҷо меовардагӣ нишон доданд, ки дар нав кардану истифода бурдани фондҳои асосии истеҳсолӣ дигаргуниҳои мусбӣ назар ба талаботи ҳаёт камтар ба амал меоянд. Аз ҳамин сабаб моҳи маи соли гузашта дар бюрои комитети шаҳрии партия оид ба хеле маҳдуд намудани васеъкунии корхонаҳо аз ҳисоби сохтмони нав, беҳтар кардани сифати азнавсозии иқтидорҳои мавҷуда, ташкили кори ду-се сменагии қисми зиёди таҷҳизот таклифҳо дида баромада шуданд. Ҳисобу китобҳо нишон доданд, ки тадбирҳои андешидашуда дар бобати ба кор андохтани сеяки таҷҳизоти кӯҳнашуда мусоидат карда, ба корхонаҳо имконият медиҳанд, ки аз қисми фаъоли фондҳои асосии истеҳсолӣ беҳтар истифода баранд, процесси интенсификацияи истеҳсолоти ҷамъиятиро амиқтар гардонанд.

Дар маҷлисҳои машваратие, ки дар комитети партиявии шаҳр бо иштироки коркунони масъули органҳои партиявӣ ва советӣ, вазорату идораҳо, фаъолони хоҷагӣ баргузор гардиданд, роҳҳои конкретии зиёд кардани самараи истифодабарии фондҳои асосии истеҳсолӣ муайян карда шуданд.

Аксарияти мутлақи коргарон, коркунони инженерию техникӣ, устоҳо ва роҳбарони истеҳсолот вазифаҳоро дуруст фаҳмида, барои гузаштан ба шароити нави хоҷагидорӣ бо камоли масъулият тайёрӣ мебинанд. Дар иттиҳодияҳои «Тоҷиктекстильмаш», дӯзандагии ба номи 50-солагии СССР ва «Швейместпром-1», заводи «Тоҷикгидроагрегат», фабрикаи чӯроббарорӣ ва дигарон ба ҳалли вазифаҳои нав эҷодкорона ва бо камоли кордонӣ муносибат мекунанд. Вале суръати тезонидани прогресси илму техника, интенсификацияи истеҳсолот ва афзун гардондани самараи он умуман қаноат кунонда наметавонад. Масалан, ҳар сеюмин коргар меҳнати дастиро ба ҷо меоварад, фақат 30 фоизи афзоиши ҳосилнокии меҳнат аз ҳисоби ҷорӣ намудани техникаи нав таъмин карда мешаваду халос, программа ва планҳои азхудкунии техникаи нав чун пештара дар як қатор корхонаҳо системаи муайян надорад.

Ҳиссаи илм зиёдтар шуданаш мумкин буд. Дар пойтахт даҳҳо институтҳои илмию тадқиқотӣ, бюроҳои конструкторӣ ва бюроҳои махсусгардондашудаи конструкторӣ амал мекунанд. Вале онҳо ба зиёд шудани самараи истеҳсолоти ҷамъиятӣ ва ҳосилнокии меҳнат бояду шояд таъсир намерасонанд. Робита дар байни илмҳои академикӣ, мактабҳои олӣ ва соҳавӣ ғайриканоатбахш аст. Академияи фанҳои РСС Тоҷикистон дар бобати иҷрои вазифаи мутобиқгардонии корҳои илмию тадқиқотӣ, ки ба он супурда шудааст, бояду шояд фаъолӣ зоҳир наменамояд.

Бо сабабҳои суст будани робитаҳои иқтисодии байни корхонаҳои шаҳр ва маҳдуд будани истеҳсолот мушкилиҳои сунъие ба миён омада, ба суръати нав кардани фондҳои асосӣ таъсири манфӣ мерасонанд. Ҳарчанд ки таҷҳизоти зиёдатӣ моҳе ҳамагӣ якчанд соат кор кунад ҳам, баъзе роҳбарони хоҷагӣ хоҳиши аз он халос шуданро надоранд. **Қатъиян рӯ овардан ба усулҳои интенсивии хоҷагидорӣ, ба рӯҳи замон мувофиқ сохтани фаъолияти кадрҳо — чунинанд вазифаҳои муҳимми ташкилотҳои партиявии шаҳр.**

Ҳисобу китоби органҳои планкашӣ нишон медиҳанд, ки дар панҷсолаи ҷорӣ шумораи одамони дар сменаи шабона кор мекардагӣ 1,5 маротиба зиёд мешавад. Ба кори ду-се сменагӣ гузаштани саноат имконият медиҳад, ки системаи кори инфраструктураи социалии корхонаю ташкилотҳо — нақлиёт, соҳаи хизматрасонӣ, муассисаҳои томактабии бачагона, муассисаҳои тандурустӣ куллан аз нав дида баромада шавад. Хуллас, гап аз он хусус меравад, ки ҳалли проблемаҳои иқтисодӣ ба андозаи муайян ба сиёсати дурусти социалӣ вобаста мебошад.

Процесси баъди Пленуми апрелии (соли 1985) сар шуда дар хусу-

си ба вазифаҳои роҳбарикунанда пешбарӣ кардани қувваҳои нав дар давраи баъди съезд боз ҳам ҳадафманду босуръат гардид. Имрӯз соҳаҳои аз ҳама масъулиятноки сохтмони партиявӣ ва хоҷагӣ ба одамоне бовар карда мешаванд, ки ба тарзи нав фикр ронда, ба ҳалли вазифаҳо мустақилона ва эҷодкорона муносибат карда тавонанд. Дар байни онҳо ташкилотчиёни ҷавони қобилиятнок кам нестанд, ки дар рафти азнавсозӣ қобилияти худро нишон доданд. Дар ҳама ҷо маҳаки муҳими барои пешбарӣ кардан ва аз як ҷой ба ҷои дигар гузаронидани коркунони роҳбарикунанда фазилатҳои сиёсӣ ва кории онҳо ҳамчун маҳаки муҳимтарин боқӣ мемонанд.

Мисол меорам. Дар фабрикаи чӯроббофии Душанбе супоришҳо аз рӯи афзоиши ҳосилнокии меҳнат мунтазам иҷро намегардиданд, боздеҳи фондҳо паст буд. Ду сол пеш баробари ба фабрика омадани директори нав, ҷавонмарди пурлаёқат И. Обидов вазъият ба куллӣ тағьир ёфт. Вай пеш аз ҳама ба реконструкцияи корхона диққат дод. Комитети партиявӣ рафти реконструкцияро зери назорати қатъӣ гирифт. Дар навбати аввал ба участкаҳо ва цехҳои ақибмонда бештар диққат дода шуд. Ба ҳар як факти бемасъулиятӣ, сусткорӣ бевосита дар коллективи меҳнатӣ баҳои принципиалӣ дода шуд. Натиҷаҳо ба зудӣ аён гардиданд: 230 воҳид таҷҳизот иваз карда шуд, ҳаҷми истеҳсоли маснуоти ҷӯробӣ, ҳосилнокии меҳнат зиёд, сифати маснуот беҳтар гардид. Комитети шаҳрии партия барои интишори таҷрибаи фабрика ғамхорӣ менамояд.

Дар айни замон моро чунин факт ташвиш надода наметавонад, ки баъзе коркунони хоҷагӣ то ҳол аз одати айби шахсии худро ба гардани дигарон бор кардан даст накашида, ба ҷои ба таҳлили корҳо аз нуқтаи назари худтанқидона муносибат кардан кори ғайри қаноатбахши масолеҳфиристонандагон, нақлиётчиён ва дигар сабабҳоро баҳона карданӣ мешаванд. Дар бобати бартараф намудани чунин муносибатҳо ба кор мавқеи мустаҳкаму принципии комитетҳои партиявӣ, бюроҳои ташкилотҳои ибтидоӣ ва цехии партиявӣ хеле муҳим аст.

Солҳои охир дар комбинати хонасозии Душанбе вазъият хеле мураккаб шуда буд. Супоришҳои панҷсола аз рӯи нишондиҳандаҳои асосии техникию иқтисодӣ иҷро намешуданд, ҳар сол шаҳр 35 ҳазор метри мураббаъ истиқоматгоҳ намегирифт. Чунин ҳолат оқибати мавкеи нодурусти маъмурият бо роҳбарии сардори собиқи комбинат Р. Иброҳимов буд. Дар коллектив чизи нав дар ташкили истеҳсолот бо машаққати зиёд ба худ роҳ меёфт, техника ва технологияи нав суст ҷорӣ карда мешуд. Махсусан дар боби механиконидани процессҳои технологӣ, сифати маҳсулот корҳо ғайриқаноатбахш буданд. Ҳамаи кӯшишҳо барои аз вазъияти ногувор халос кардан, ба роҳбарияти комбинат расондани ёрӣ, ба ҳаракат даровардани захираҳои дохилӣ ба садди консерватизми роҳбарон бармехӯрд. Комитети шаҳрии партия дар бораи иваз кардани роҳбар, баланд бардоштани роль ва масъулияти ташкилоти партиявӣ масъала гузошт. Аз он вақт муддати зиёде нагузашта бошад ҳам, таъсири тадбирҳои андешидаи комитети шаҳрии партия беш аз пеш аёнтар мегардад.

Дар бораи сохтмони асосӣ бошад, вазъият хеле ҷиддӣ буд. Ҳанӯз дар планҳои солона, ки ҳукумати СССР оид ба тараққиёти хоҷагии шаҳрии пойтахти республика барои давраи то соли 1990 муайян кардааст, ба ақибмонӣ аз супориш роҳ дода мешуд, баъзе роҳбарон ҳатто ҷуръат карда гап заданӣ мешуданд, ки ҳаҷми муайяншудаи сохтмон «зӯрнорас» аст. Кори ҳар як трест, ҳар як управленияи сохтмону монтажи ақибмондаро чуқуртар омӯхтан лозим омад.

Бо ташаббуси комитети шаҳрии партия тресги «Душанбемонолитстрой» ташкил дода шуд. Органҳои партиявӣ реконструкция ва бо техникаи нав таъмин кардани комбинати хонасозии Душанберо зери назорати махсус гирифтанд, ки иқтидори он дар панҷсолаи ҷорӣ соле ба

300 ҳазор метри мураббаъ манзилгоҳ мерасад. Роҳи мустаҳкам намудани базаи истеҳсолии ташкилотҳои пудратӣ, корхонаҳои индустрияи сохтмон ва саноати масолеҳи бинокорӣ пеш гирифта шуд. Дар панҷсолаи дувоздаҳум ҳаҷми сохтмони истиқоматгоҳ ва объектҳои социалию маишӣ хеле зиёд мешавад, яъне 2—4 маротиба меафзояд.

Реконструкцияи хоҷагии ҳалқро ба амал бароварда, мо ба он ноил мегардем, ки тамоми захираҳо ба кор андохта шаванд. Масалан, пӯшида нест, ки дар шаҳр захираҳои меҳнатии озод кам нестанд. Ҳозир программаи ба меҳнати фоидабахши ҷамъиятӣ ҷалб намудани онҳо тартиб дода, ба амал бароварда мешавад. Дар коллективҳои меҳнатӣ оид ба тарафдорӣ ва паҳн намудани ташаббуси коргарони заводи автомобильбарории Волга, ки барои чор рӯзи холигӣ дар сохтмони манзилгоҳҳо ва объектҳои социалию маишӣ кор кардан ӯҳдадорӣ гирифтаанд, кори лозимӣ бурда мешавад. Бо ҷидду ҷаҳди ташкилоти партиявии шаҳр, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ ба тартиб овардани бисьёр звеноҳои хоҷагии халқ, ва хеле беҳтар шудани вазъияти корҳо муяссар гардид.

**Комитети шаҳрии партия аз роҳбарони ҳар соҳа, ҳар коллективи меҳнатӣ пурра ба ҷо овардани планҳои муқарраршударо талаб мекунад. Ин ҷо сухан дар бораи на танҳо ҳаҷми махсулот, балки инчунин афзун гардондани ҳосилнокии меҳнат, кам кардани арзиши аслӣ, зиёд намудани фоида меравад.** Роҳбарон бояд маънои рақамҳои иҷрои планҳоро фаҳмонда, малакаҳои муносибати системанок ва комплексиро ба иҷрои вазифаҳои муҳими халқ аз худ намоянд.

Кордонӣ хилофи расмиятчигӣ аст. Мутаассифона, ба он баъзан дучор меоем. Баъзе комитетҳои партиявӣ, ҳатто комитети шаҳрӣ ҳам, то ба қарибӣ ба тез-тез гузаронидани маҷлисҳо, қабул кардани қарорҳои сершумор шуғл доштанд, баъзан кори органҳои советӣ ва хоҷагиро такрор мекарданд. Ҳаёт боисрор талаб мекард, ки маркази фаъолияти ташкилотчигӣ ва оммавии сиёсӣ ба коллективҳои меҳнатӣ кӯчонда шавад. Коркунони аппарат ба маҳалҳо бештар мерафтагӣ, вокеияту тамоилҳои навро амиқтар таҳлил мекардагӣ, назорати таъсирбахшро ба амал мебаровардагӣ шуданд. Одати аз рӯи масъалаҳои майда-чуйда когазбозӣ кардан барҳам хӯрда, онҳо оперативона ҳал карда мешаванд.

Дар шароити интенсификация, азнавсозии механизми хоҷагӣ такмили кор бо кадрҳо бевосита ба тайёр ва тарбия кардани ташкилотчиёни истеҳсолот, мутахассисон вобаста аст, ки ба тезонидани прогресси илму техника фаъолона таъсир расонда тавонанд. Барои ин муносибати тегинхӯрии ба вуҷудомадаро нисбат ба мактаби олӣ барҳам зада, дараҷаи иштироки онро дар мустаҳкам намудани базаи моддию техникии институтҳо баланд бардоштан лозим. Ба баланд бардоштани дараҷаи таъсири мутақобилаи корхонаҳо ва омӯзишгоҳҳои касбию техникӣ ҳам муваффақ бояд шуд. Дар вақтҳои охир базаи моддию техникии онҳо суст тараққӣ мекард ва ҳоло ба нав кардан ва бо таҷҳизоти ҳозиразамон таҷҳизонидан эҳтиёҷ дорад. Комитети шаҳрии партия диққати ташкилотҳои ибтидоии партиявии корхонаҳои базавиро ба он ҷалб мекунад, ки ин масъалаҳоро якҷоя бо реконструкция ва бо техникаи нав таъмин кардани истеҳсолоти амаликунанда ҳал намоянд.

Дар фаъолияти худ партия онро ба назар мегирад, ки заминаи лозимии социалӣ ва идеологиро ба вуҷуд наоварда, иктисодиётро баланд бардоштан маҳол аст, чунон ки бе таҳкурсии мустаҳками сиёсати иктисодӣ ва социалӣ ташаккул додани шуури коммунистӣ имконнопазир аст.

Дар комитети партиявии шаҳрӣ ва комитетҳои партиявии районҳо, ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дида баромадани проблемаҳои муҳимтарини тарбияи идеявию сиёсӣ, меҳнатӣ ва маънавӣ яке аз шаклҳои самарабахш мебошад. Планҳои комплексии перспективие, ки дар ҳамаи комитетҳои партиявӣ ва ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ тартиб дода

мешаванд, дурустии худро собит намуданд: онҳо, ягонагии фаъолияти идеявию сиёсӣ, ташкилотчигӣ ва хоҷагиро ифода карда, ҷидду ҷаҳди ташкилотҳои партиявӣ, давлатӣ ва ҷамъиятиро ба иҷрои вазифаҳои ба миёнгузошташуда сафарбар мекунанд. Роли комиссияҳои идеологии комитетҳои партиявии шаҳрӣ ва районҳоро қайд карданӣ ҳастам, онҳо дар бобати вусъат додани фаъолии ҷамъиятию сиёсӣ ва меҳнатии душанбегиҳо кори зиёде мебаранд.

Вохӯриҳои мунтазами коркунони роҳбарикунандаи партиявии республика ва шаҳр бо маърӯзачиёни сиёсӣ ва пропагандистони системаи маорифи марксистӣ-ленинӣ анъанаи нек шуда мондааст. Масалан, моҳи сентябри соли ҷорӣ аъзоёни бюрои КМ Партияи Коммунистии Тоҷикистон, аъзоёни бюрои комитетҳои партиявии шаҳрӣ ва районҳо бо пропагандистони шаҳр вохӯрданд. Дар вохӯрӣ дар боби баланд бардоштани самараи кори идеявию тарбиявии байни меҳнаткашон дар асоси таҷрибаи ҳосилшуда сӯҳбати бамаврид баргузор гардид. Қайд карда шуд, ки муваффақият аз бисьёр ҷиҳат ба муносибати ҷанговарони фронти идеологӣ ба кор, ба сифатҳои кории онҳо вобаста мебошад.

Имрӯз амалан ҳамаи пропагандистони шаҳр маълумоти олӣ доранд. Ҳар ҷоруминии онҳо роҳбари коллектив, ҳар панҷуминашон дорои стажи пропагандистии бештар аз панҷсола мебошанд. Онҳо шаклҳои фаъоли таълимро васеъ истифода мебаранд, мавзӯъҳои омӯзишро бо кору вазифаҳои коллективи худ зич пайваст менамоянд. Чунончи, пропагандистони иттиҳодияи истеҳсолии газворҳои пахтагинии Душанбе, заводҳои арматураи ба номи С. Орҷоникидзе ва «Тоҷикгидроагрегат» ба ҳаракати «Пропагандист — ба панҷсола» ҳамроҳ шуда, ба шунавандагон ёрӣ расонданд, ки қариб ҳазор плаҷҳои истиқболӣ ва панҷ ҳазор ӯҳдадориҳои социалистии индивидуалиро тартиб диҳанд.

Комитети партиявӣ ба масъалаҳое диққати муҳим медиҳад, ки онҳо бо татбиқи амалии роҳи собитқадамонаи партия барои бемайлон беҳтар намудани шароити зиндагӣ ва пурратар қонеъ гардондани талаботи одамон алоқамандананд. Дар Душанбе программаи калони социалӣ ба амал барорварда мешавад. Дар баробари ин дар кори корхонаҳо, ташкилоту идораҳои ба аҳолӣ хизмат мерасондагӣ камбудиҳои ҷиддӣ ҷой доранд, ки боиси маломати одилонаи душанбегиҳо мегарданд, вале комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ ва баъзе комитетҳои партиявӣ бисьёр вақт ба фактҳои муносибати рӯякии роҳбарони хоҷагӣ ба эҳтиёҷоту талаботи меҳнаткашон баҳои лозимӣ намедиҳанд. Клуби ҷамъиятию сиёсии «Дар ҷояш ҳал карда мешавад», ки дар назди комитети шаҳрии партия ташкил карда шуд, яке аз шаклҳои кори оммавии сиёсӣ гардид, ки ба зиёд намудани масъулияти комитетҳои партиявӣ, комитетҳои иҷроияи Советҳои депутатҳои халқӣ ва иттифоқҳои касаба, беҳтар шудани фаъолияти тамоми соҳаҳои хизматрасонӣ равона карда шудааст. Клуб вохӯрии роҳбарони органҳои партиявӣ, советӣ ва сардорони идораҳои хизматрасониро бо истиқоматкунандагони ҳамаи ҷор райони шаҳр гузаронд. Ба унвони клуб ва ҳангоми вохӯрӣ дар ҷояш 495 савол омад, ки аксарияти онҳо ба таври мусбӣ ҳал гардиданд...

* * *

Соли нахустини панҷсолаи дувоздаҳум ба охир мерасад. Вай ҷӣ тавр идома доштани азнавсозии ҳамаи ҷиҳатҳои ҳаёт, камбудиҳои корамонро равшан нишон дода, ёрӣ расонд, ки дар кори азнавсозии оғозёфта таҷрибаи муайян ҳосил намоем. **Ҳозир муҳимаш он аст, ки ба ин таҷриба такья карда, бемайлон ба пеш ҳаракат намоем, ташаббусу эҷодкориро вусъат диҳем, рӯҳияи навкориро дар ҳама ҷо пойдор гардонем. Бо ибораи дигар, қарорҳои съезди XXVII партия, Пленумҳои апрелӣ (соли 1985) ва июнии (соли 1986) КМ КПСС-ро ҳадафмандона ва суботкорона ба ҳаёт татбиқ намоем.**

# СЪЕЗДИ XXVII КПСС ДАР БОРАИ МИНБАЪД ҲАМ МУСТАҲКАМ НАМУДАНИ ҚОНУНИЯТ ВА ТАРТИБОТИ ҚОНУНӢ

*Ю. ЩЕРБАКОВ*

Дар съезди XXVII КПСС муваффақиятҳои бешубҳаи сохтмони социалистӣ дар мамлакатамон, ғамхории доимии партия ва ҳукумат дар бораи собитқадамона баланд бардоштани дараҷаи зиндагии одамони советӣ қайд карда шуданд. Дар баробари ин аз хусуси саҳву хато, комбудию нуқсонҳо, бюрократизм ва зуҳуроти беҳаракатӣ дар ҳаёти хоҷагӣ гуфтугӯи ҷиддӣ ба амал омад. Сабабҳои онҳо бисёранд. Қонунҳои одилонаю инсондӯстонаи дар ҷамъияти мо қабулшуда бояд музаффариятҳои социлизмро фаъолона мустаҳкам намуда, барои пойдор гардондани муносибатҳои иқтисодии социалистӣ, идеологияи коммунистӣ дар дасти давлат асливаи муҳиме бошанд. Аммо онҳо дар асл на ҳамеша ё худ нопурра амал мекарданд. Бинобар ин дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС, дар баромади вакилони съезд сухан аз хусуси зарурати мустаҳкам гардондани қонунияти социалистӣ рафт.

Хоҷагии халқи мамлакатамон комплекси ягонаи социалию иқтисодӣ буда, садҳо ҳазор корхона, сохтмон, ташкилоту муассисаро дарбар мегирад. Аз ин рӯ, оммаи халқро ба кори идоракунии соҳаҳои гуногуни ҳаёти хоҷагӣ ва социалию маданӣ ҷалб накарда, дар ҳар кас ҳисси хӯҷаини корхона, шаҳр, республика, мамлакати худро напарварда, ин механизми мураккабро ба ҳаракат андохтан маҳол аст. Такомулоти ҷамъияти социалистӣ инкишофи минбаъдаи тамоми шаклҳои демократияро дар назар дорад. «Демократия,— қайд гардидааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия,— муҳимтарин фишанги **мустаҳкам намудани қонунияти социалистӣ** буд ва мебошад, қонунияти мустаҳкам бошад, ҷузъи таркибии демократияи мост».

Съезди партия қайд кард, ки вақтҳои охир дар бобати мустаҳкам намудани тартибот дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёти ҷамъиятӣ корҳои зиёде анҷом дода шудаанд. Вале дар ин роҳ ҷидду ҷаҳдро ҳаргиз суст кардан мумкин нест. Сифати қонунҳои советиро минбаъд ҳам беҳтар бояд кард. Қонунгузории мо — қонунгузории гражданӣ ва меҳнатӣ, молиявӣ ва маъмурӣ, хоҷагӣ ва ҷиноятӣ — бояд барои ҷорӣ намудани усулҳои иқтисодии идоракунӣ, назорати пурсамар ба андозаи меҳнат ва истеъмол, татбиқи принципҳои адолати социалӣ ба ҳаёт боз ҳам фаъолонатар ёрӣ расонад. Зарурати баланд бардоштани масъулияти органҳои муҳофизати ҳуқуқ ва дигар органҳо, мустаҳкам гардондани хизмати юридикӣ дар Советҳо ва хоҷагии халқ, арбитражи давлатӣ, такмил додани тарбияи ҳуқуқии аҳолӣ таъкид карда шудааст.

Мустаҳкам намудани қонуният кори серҷиҳатаю бисёрсоҳа буда, муносибати комплексӣ ва муттаҳид намудани ҷидду ҷаҳди органҳои давлатӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятиро талаб мекунад. Қонунҳоро бояд органҳои номбурда, ҳар шахси мансабдор, ҳар одами советӣ ҳатман риоя кунанд. Чунин аст моҳияти талаботи партия. Зимнан, мубориза

ба муқобили ҷинояткорӣ дар мадди аввал меистад. Партия вазифа мегузорад, ки «тамоми қувваи қонунҳои советиро дар муборизаи ба муқобили ҷинояткорӣ ва дигар зуҳуроти вайрон кардани қонуну қоида истифода бурдан мисли пештара вазифаи доимӣ мебошад, то ки одамон дар ҳар маҳалли истиқомат ғамхории давлатро дар бораи осоиш ва дахлнопазирии худ ҳис намоянд, дилпур бошанд, ки ягон вайронкунандаи қонун аз ҷазои ҳаққонӣ халосӣ надорад».

Ҳолати муборизаи зидди ҷинояткориро аз мавқеи талаби замон таҳлил карда баромада, мо камбудию норасоиҳои корамонро равшан мебинем. Дар тӯли як чанд сол дар республика ҷинояткорӣ зиёд мешуд. Зимнан, аҳвол дар вилоятҳои Қӯрғонтеппа ва Кӯлоб, районҳои Турсунзода, Ғарм, Файзобод, Ленин, Ҷиргатол, районҳои Октябрь ва Фрунзеи шаҳри Душанбе ва як қатор районҳои вилояти Ленинобод ташвишовар аст. Миқдори дуздидани моликияти шахсӣ ва давлатӣ, ҷинояти зидди мардум, зуҳуроти авбошӣ афзуд. Ҷинояти шахсони вазифадор низ тамоюли афзоиш дошт.

Дар ҳама ҷо сабабҳои ин зуҳуроти манфӣ таҳлил карда шуданд. Дар маҷлиси фаъолони партиявии республика гуфтугӯи ҷиддӣ баргузор гардида, вазифаҳои органҳои давлатӣ, Советҳои маҳаллӣ ва ташкилотҳои ҷамъиятӣ оид ба муборизаи зидди ҷинояткорӣ, инчунин бадмастию майзадагӣ муайян карда шуданд.

Дар натиҷаи вусъати кори органҳои партиявӣ, советӣ ва муҳофизати ҳуқуқ ва бо ёрии аксарияти куллии аҳолӣ вазъият як қадар беҳтар гардид. Мутаассифона, дар як қатор районҳои республика ба кам гардидани фурӯши нӯшокиҳои спиртдор ва кам шудани миқдори ҳуқуқвайронкунӣ ва ҷинояткорӣ қариб ҳамчун ба ғалаба дар ин кор баҳо доданд. Аммо фурӯши нӯшокиҳои спиртдор бештар аз 40 фоиз, яъне назар ба соли гузашта хеле кам шуда бошад ҳам, ба ҳар ҳол бисьёр касон ба хушьёрхона меафтанд, дар заминаи мастӣ ҷиноят, баъзан ҷинояти сахт содир карда мешавад.

Дар муборизаи зидди бадмастӣ мисли пештара роли коллективҳои меҳнати паст аст. Тафтишоти гузаронидаи прокуратура нишон дод, ки баъзе коллективҳои меҳнатӣ бо айби роҳбарон аз ҳалли ин проблема дур шуда мондаанд. Моҳи январи соли ҷорӣ собиқ сармеханики корхонаи нақлиёти автомобилии пассажиркашонии Ленинобод Алиҷонов дар ҷои кор майнушӣ ташкил кард. Маъмурияти корхона коллективро хабардор накарда, ӯро аз кор хориҷ намуд. Бинобар ин ҷои тааҷҷуб нест, ки баъди чанд моҳ чунин ҳодисаро челонгари шӯъбаи сармеханик такрор намуд. Ин дафъа ҳам коллектив бехабар монд.

Афзудани миқдори ҷинояткориҳои вобаста бо нашъамандӣ ҳавотирангез аст. Ҳозир аз хусуси хатари нашъамандӣ дар матбуот ва ба воситаи телевизион бисьёр сухан меравад. Барои кишт кардани гиёҳи нашъадор, нигоҳ доштан, кашондан, фурӯхтан ва истеъмол намудани нашъа гунаҳгорон ба ҷавобгарии ҷиноятӣ кашида мешаванд. Роҳбарони комиҷроияҳои Советҳои қишлоқ, корхонаҳои хоҷагии қишлоқ вазифадоранд, ки нашъа ва кӯкнорро сари вақт ошкор ва несту нобуд созанд. Дар баъзе республикаҳои иттифоқӣ барои кишти чунин гиёҳҳо дар шакли ҷарима ҷавобгарии маъмурӣ муқаррар карда шудааст. Аз афташ, дар республикаи мо ҳам чунин тартиботро ҷорӣ карда, дар баробари ҷазои маъмурӣ дар мавридҳои махсус ҷавобгарии ҷиноятиро низ пешбинӣ кардан даркор аст. Ин ҷора сахт аст, вале, агар хатари паҳншавии нашъамандиро ба ҳисоб гирем, ҷорааш зарурист.

Дар съезди XXVII КПСС бо камоли ҷиддият дар бораи зарурати қатъиян риоя кардани адолати социалӣ масъала гузошта шуд. Ин мафҳум аст, зеро вайрон кардани он боиси дурравӣ аз тақсимоти социалистии мувофиқи меҳнат, паст шудани эътибори муносибати бовиҷдонона ва боинсофона ба кор мегардад. Партия ба муқобили даромади муфт,

порахӯрӣ, ҳаннотӣ, торочгарони моликияти социалистӣ мубоpизаи оштинопазирона эълон кард.

Асоси ин мубоpизаро аз қасди ҷиноятkoрона муҳофизат намудани моликияти социалистӣ — асоси иқтисодии ҷамъияти мо ташкил мекунад. Ин мубоpизаро давлати мо ҷи бо усулҳои таъсиррасонии ташкилӣ ва ҷи тавассути ҷораҳои ҳуқуқӣ мегузаронад. Асоси таъсиррасонии ташкилиро қатъӣ ба ҳисоб гирифтаҷи сарватҳои моддӣ ва назорат ба кори онҳоро сарф кардани роҳбарони вазорату идораҳо, корхонаю ташкилотҳо, колхозу совхозҳое, ки барои ин шахсан ҷавобгаранд, ташкил медиҳад.

Ба қарибӣ Суди Олии РСС Тоҷикистон собиқ бухгалтери калони Совети қишлоқи Чортеппаи райони Ленин Сафаровро ба мӯҳлати дуру дароз аз озодӣ маҳрум кард. Вай дар тӯли қариб ду сол аз вазифааш суиистеъмол карда, барои додани нафақа ва музди кор ведомостҳои қалбакӣ тартиб дода, пули давлатро аз худ кардааст. Дар давраи фаъолияти Сафаров органҳои молияи район борҳо ревизия гузарондаанд, вале касе ҷиноят содир кардани Сафаровро муқаррар накард, ҳарчанд ки ӯ бо меҳнати ҳалоли худ рӯз намегузаронд. Ба ин муносибат ба умури назоратию тафтишотии Комитети давлатии агросаноатӣ, Вазорати савдо ва Тоҷикматлубот даъвои ҷиддӣ бояд намуд. Маҳз дар ҳамин идораҳо бештар ҳодисаҳои нодуруст хоста гирифтан ва ҷо ба ҷо гузоштани кадрҳо вомехӯранд ва дар он ҷоҳо неъматҳои моддӣ ба шахсони пештар ҳабсшуда ё бо кирдорҳои ношоямашон беобрӯгардида бовар карда мешаванд.

Дар системаи савдо ба шахсоне, ки харидоронро фиреб дода, қоидаҳои савдои советиро вайрон мекунанд ва дар ниҳояти кор хашму ғазаби ҳаққонии меҳнаткашонро ба вуҷуд меоранд, мусоҳилакорона муносибат мекунанд. Чунончи, моҳи маи соли 1986 дар магазинҳои идораи савдои шаҳри Қонибодом фактҳои аз нархи муқарарӣ зиёдтар гирифтани пул, кам бар кашидани мол, камтар додани матоъ ва ҳодисаҳои пинҳон намудани молҳои камьёфт ошкор карда шуданд. Ба ҷои аз кор рондану материалҳоро ба органҳои тафтишот фиристодан, ки бояд ҳатман ҳамин тавр мешуд, молфурӯшони фиребгар ё «сахт огоҳонида» ва ё ба онҳо выговор эълон карда шуданд. Дар Душанбе, Норак ва дигар районҳои тобеи республика, вилоятҳои Қӯрғонтеппа, Кӯлоб ва ВАБК низ тадбирҳое васеъ андешида мешаванд, ки онҳо вайронкунандагони қоидаи савдоро аз ҷазои ҳақиқӣ нигоҳ медоранд: баъзеҳоро аз як муассиса ба дигараш, бисьёр вақт ба вазифаи баландтар мегузаронанд ё бо ихтиёри худашон аз кор озод менамоянд.

Чунин вазъият ҳаминро мефаҳмонад, ки бисьёр вақт кадрҳо аз рӯи принципи хешутаборчигӣ ва ошнобозӣ ба вазифаҳои масъулиятноки моддӣ хоста гирифта мешаванд. Аз «нармдилӣ»-и баъзе роҳбарони Тоҷикматлубот истифода бурда, дар қишлоқҳо нарасидани кадрҳои соҳаи савдоро баҳона карда, ҳатто магазинҳои «оилавӣ» барпо карданӣ мешаванд. Маҳз хешутаборчигӣ бисьёр вақт барои сари вақт ошкор ва пешгирӣ кардани ҳар гуна ҷиноят, ҳатто торочкунии моликияти социалистӣ ба мо халал мерасонад.

Барои он ки ба мубоpизаи зидди ҳама гуна торочгарию бесарусомонӣ характери ҳуҷумоварона дода шавад, роль ва масъулияти ҳам назорати байниидоравӣ ва ҳам назорати идоравӣ, умури назоратию тафтишотиро баланд бардоштан зарур аст. Мувофиқи маълумотҳои нопурра дар вазорату идораҳои республика бештар аз чор ҳазор нафар инспекторон, назоратчиёну ревизорон мавҷуданд. Аз афташ, вақти он расидааст, ки ҳамаи онҳоро дар як орган муттаҳид гардонда, онро ба органи фаъолу бонуфуз табдил диҳем.

Умури юридикии вазорату идораҳо камбудию нуқсони зиёд дорад. Ҳуқуқшиносони корхонаю ташкилотҳо доираи фаъолияташонро

худсарона маҳдуд намуда, барои ошкор намудани сабабу шароити талафи масолеҳ ва тороҷкунии моликияти социалистӣ, барои рӯёндани товони зарар аз шахсони гунаҳкор кори зиёд намебаранд.

2 октябри соли 1986 Бюрои Сиёсии КМ КПСС масъалаи минбаъда мустаҳкам намудани қонунияти социалистиро муҳокима кард. Органҳои прокуратура, милиция ва судҳо бояд корашонро тавре аз нав созанд, ки зуҳуроти зиддиҷамъиятӣ қатъиян пешгирӣ намуда, ба муқобили ҷинояткорӣ ва дигар вайронкунии қонун муборизаи оштинопазир бурда шавад.

Прокуратураи республика назорати прокурориро ба амал бароварда, ба зиёд кардани масъулияти шахсии чи ҳар як коркуни органҳои муҳофизати ҳуқуқ ва чи шахсони мансабдор ва гражданинҳои ҷудогона барои қатъиян риоя намудани қонун диққати асосӣ медиҳад. Танҳо дар тӯли якуним соли охир бо ташаббуси прокурорҳо бештар аз дусад ҳазор нафар вайронкунандагони қонун ба ҷавобгарии моддӣ, интизомӣ ва маъмурӣ кашида, бештар аз панҷ ҳазор даъво пешниҳод карда шудааст, ки маблағи умумии он бештар аз чор миллион сӯмро ташкил медиҳад. Аммо баъзе коркунони прокуратура аз рӯи усули кӯҳна амал намуда, баъзан ба вайронкунандагони қонун ва ҳомиёни онҳо гузашт карда, ба қадри даркорӣ принципнокӣ зоҳир намекунанд, бисьёр тафтишот бе натиҷа мемонад.

«...Риояи қонун ва ҳуқуқу тартибот,— гуфта шудааст дар Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС ба съезди XXVII партия,— дар сурате пурра таъмин мегардад, ки ба ин кор органҳои партиявӣ ва советӣ, иттифоқҳои касаба ва комсомол, коллективҳои меҳнатӣ ва дружинаҳои халқӣ, тамоми қувваҳои аҳли ҷамъияти мо фаъолона ҷалб карда шаванд». Ва махсусан Советҳои депутатҳои халқӣ бояд қонуниятро суботкорона такмил дода, назорат кунанд, ки қонунҳои мо чи тавр амал менамоянд, кори ҳар органи давлатӣ ва роҳбар чи гуна самара мебахшад. Агар комиссияҳои Советҳои маҳаллӣ нисбат ба роҳбарони корхонаю ташкилотҳо, инспекторони участкавии милиция, комиссияҳои доимии Советҳо серталаб гарданд, ин кор боз ҳам сермаҳсултар мешавад.

Комиссияҳои Советҳои маҳаллӣ ба масъалаи назорат ба Қонуни СССР дар бораи коллективҳои меҳнатӣ кам диққат медиҳанд. Дар ин ҷода кори онҳо асосан аз масъалаи муборизаи зидди бадмастӣ, риояи интизом иборат буда, баъзан онро ҳам рӯякӣ ба ҷо меоранд. Дар натиҷа талаботи асосии ин Қонун — барпо кардани коллективҳои муттаҳиду муттафиқи меҳнатие, ки вазифаҳои гуногунро ба ҷо оварда метавонанд, дар ҳама ҷо вайрон карда мешавад. Тафтиши дар коллективҳои меҳнатӣ гузаронидашуда нишон медиҳад, ки ташкилотҳои оммавитарини мамлакатамон — иттифоқҳои касаба ва комсомол — низ ҳанӯз худашонро нишон надодаанд.

Чунончи, дар совхози «Норак» фермаи шири молӣ ҳаст, ки дар он ҳашт нафар говдӯшзан кор мекунад. Ба туфайли меҳнати фидокоронаю бурдборонаи онҳо чорво дар ҳолати хуб нигоҳ дошта мешавад, ферма фоида медиҳад. Вале касе фикр ҳам накард, ки говдӯшзанҳо амалан ҳар рӯз аз соати 5 то соати 20 кор мекунанд, онҳо рӯзи истироҳат надоранд ва ба отпуск ҳам на ҳама вақт мераванд. Ба фикри касе наомад, ки дар ферма гӯшаи сурх вуҷуд надорад, на газета ҳасту на радио. Ба ибораи дигар, модаговҳои тозаву озода, фарбеҳу серширро мебинанду одамонро фаромӯш кардаанд. Совхоз ташкилотҳои комсомолӣ ва иттифоқи касаба дорад. Ба ин ферма роҳбарони ГЭС-и Норак ва Тоҷикглавэнерго зуд-зуд омада меистанд. Вале касе вайрон карда шудани қонунро пешгирӣ накард.

Ташкилотҳои ҷамъиятӣ — дружинаҳои ихтиёрии халқӣ ва судҳои рафиқона, комиссияҳои оид ба муборизаи зидди бадмастӣ дар бисьёр

корхонаю ташкилотҳо барпо карда шудаанд, вале, мутаассифона, баъзеашон барои ба ҳисобот дохил кардан вуҷуд доранду халос. Ҳозир кори дружинаҳои ихтиёрии халқӣ аз чӣ иборат аст? Асосан аз кори аз соати 19 то соати 22 посбонӣ кардани кӯчаҳои шаҳр ва маҳаллаҳои аҳолинишин, зимнан, бисьёр вақт бе иштироки коркунони милиция. Фаҳмост, ки чунин ташкили кори дружинаи ҳалқӣ дар бобати пешгирӣ намудани ҷиноят ва вайронкунии қонун ягон хел самара намебахшад. Дар айни замон дружиначиён дар бобати ба роҳ мондани тартибот дар корхонаҳоямон кам диққат медиҳанд. Масалан, дар комбинати гӯшти Душанбе дружинаи ҳалқӣ қариб 200 нафар аъзо дорад. Онҳо дар даст лентаи сурх баста, мунтазам кӯчаҳои атрофи комбинатро посбонӣ мекунанд, вале дуздидани маҳсулоти гӯштӣ қатъ намегардад. Дружиначиёни халқӣ дар территорияи комбинати гӯшт низ амал намекунанд: бесару сомонӣ пешгирӣ карда, бо коркунони комбинат кори индивидуалӣ бурда намешавад. Низомнома дар бораи дружинаи ихтиёрии халқӣ бошад, аз онҳо маҳз ҳаминро талаб мекунад. Аз афташ, бо назардошти кори ду ва се сменагии корхона зарурате пеш омадааст, ки ба посбонии тартиботи ҷамъиятӣ баромадани дружиначиён на фақат шабона, балки рӯзона ҳам ташкил карда шавад.

Мустаҳкам намудани қонуният ва пурзӯр гардондани мубориза зидди ҷиноят кори умумихалқӣ, умумипартиявӣ мебошад. Танҳо дар сурати ҳамин тавр муносибат кардан тартиботи намунавиро ҷорӣ намуда, вайронкунии қонуниятро решакан кардан мумкин аст.

# КОМИССИЯИ ИДЕОЛОГИИ КОМИТЕТИ ПАРТИЯВӢ

*Р. НАИМОВ,*
*котиби комитети партиявии совхози «Кангурт»-и райони Совет*

Азнавсозии ҳарҷонибаи ҳаёти мо, ки барои тезондани суръати пешравӣ нигаронда шудааст, торафт вусъат меёбад. Вай механизми хоҷагӣ ва муносибатҳои социалӣ, роҳбарии партиявӣ ва идоракунии маъмуриро дар бар гирифта, ба шуури одамон таъсир мерасонад ва барои инкишофи тамоми потенциали эҷодии онҳо мусоидат менамояд. Дар ҳамин заминаи мусоид таъсири идеявие, ки пропагандистон, лекторон, ахборотчиёни сиёсӣ, агитаторон мерасонанд, махсусан самараи фаровон бахшида метавонад. «Дар мубориза барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ,— қайд карда шуд дар съезди XXVII КПСС, — шароити хеле мусоидн ҷамъиятии зиёд кардани самараи кори идеологӣ фароҳам оварда мешавад». Фаъолони идеологии ташкилоти партиявии совхоз дар назди худ вазифа гузоштаанд, ки дар корашон ин шароитро ҳарҷониба ба ҳисоб гирифта, пурра истифода баранд. Комиссияи идеологии комитети партиявӣ кори ҳамаи категория ва звеноҳои онро бо ҳам ба таври комплексӣ мутобиқ менамояд. Табиист, ки масъулияти асосӣ барои зудтар бартараф намудани ноалоқамандии сухани пропагандистӣ ва агитаторӣ бо асосҳои воқеӣ, таъмини пурраи конкретнокӣ дар кори тарбия, ки онро дастурҳои съезди партия талаб мекунад, ба зиммаи вай меафтад.

Комитети партиявӣ дар кори ба амал баровардани роли худ ҳамчун органи роҳбарии сиёсӣ ба комиссияи идеологӣ ҳамеша такья намуда, ба такомулоти ин шакли таъсирноки ба ҳалли проблемаҳои обутоби идеявии меҳнаткашони хоҷагиҳо ҷалб намудани доираи васеи фаъолон диққати зиёд медиҳад. Мо дар асоси дастурҳои форуми коммунистони мамлакат амал намуда, структура ва тартиби кори онро аз нуқтаи назари танқидӣ дида баромадем ва аз нав сохтем.

Мувофиқи амалияи дар мо ташаккульёфта ва низомномаи тартиб додашуда ба комиссияи идеологӣ котиби комитети партиявӣ роҳбарӣ менамояд. Дар комиссия чор секция ташкил карда шудааст: секцияҳои оид ба тарбияи идеявию сиёсӣ, маънавӣ, меҳнатӣ ва контрпропаганда. Комиссия плани корро барои як сол ва секцияҳо барои ҳар квартал тартиб медиҳанд. Комитети партиявӣ дар маҷлиси худ ҳайати комиссия ва плани кори онро тасдиқ мекунад, ҳайати секцияҳо ва планҳои кори онҳо дар маҷлиси комиссия тасдиқ карда мешаванд. Маҷлиси комиссия соле ду маротиба, маҷлиси секцияҳо бошад, дар ҳар квартал як маротиба гузаронда мешавад. Комитети партиявӣ ахборот ва ҳисоботи роҳбарони секцияҳо, аъзоёни комиссияро шунида, аз рӯи тавсияҳои онҳо тадбирҳо меандешад, фаъолонро ба тафтиши вазъияти кори идеявию тарбиявӣ ва тайёр намудани лоиҳаҳои қарорҳои дахлдори маҷлисҳои партиявӣ ҷалб менамояд.

Ба зиммаи комиссияи идеологӣ се вазифа — вазифаи методӣ, аналитикӣ ва ташкилӣ гузошта шудааст. Онҳо самтҳои асосии фаъолияти

комиссияро муайян менамоянд. Комиссия оид ба методика ва ташкили кор ба агитколлективҳо, гурӯҳҳои ахборотчиёни сиёсӣ ва лекторон, мактабҳои омӯзиши сиёсӣ ва иқтисодӣ ёрӣ мерасонад, таҷрибаи пешқадами кори тарбияи идеявиро ҷамъбаст ва паҳн мекунад, нуқсонҳои онро ошкор намуда, барои бартараф кардани онҳо кӯмак мерасонад, дар ташкил ва гузарондани аттестацияи кадрҳои идеологӣ бевосита иштирок менамояд.

Комиссияи идеологӣ дар тамоми кори худ ҳуҷҷатҳои программавии партия, қарорҳои органҳои болоии партиявӣ, комитети партиявӣ ва маҷлисҳои ташкилоти ибтидоии партиявӣ, низомномаи оид ба комиссияҳои идеологиро дастури амал мекунад. Ҳуҷҷатҳои он танҳо ба ҳамон андозае ба роҳ монда мешавад, ки барои эҳсо, таҳлил ва назорат лозим аст. Мо онро бо коғази бисьёри нодаркор банд накарда, балки ба кори амалии самарабахш ҷалб менамоем. Ҳаминро низ ба ҳисоб нагирифтан мумкин нест, ки ҳар кадом фаъоли ба ҳайати комиссия дохилбуда ғайр аз вазифаи худаш боз ҳамчун пропагандист, лектор, ахборотчии сиёсӣ ё агитатор кор мекунад. Мо ҳамаи онҳоро ба комиссия аз байни коркунони таҷрибанок ва обрӯноки фронти идеологӣ интихоб карда гирифтаем.

Ба секцияи оид ба тарбияи идеявию сиёсӣ ҷонишини котиби комитети партиявӣ оид ба кори идеологӣ, котиби штатии комитети комсомолии совхоз Хадича Ҳакимова, ба секцияи оид ба тарбияи ахлоқӣ— ахборотчии сиёсӣ, раиси комитети иттифоқи касаба Абдулҳақ Самадов, ба секцияи оид ба тарбияи меҳнатӣ — ахборотчии сиёсӣ, иқтисодчӣ ва раиси совети методии омӯзиши иқтисодӣ, директори совхоз Сандалӣ Қувватов, ба секцияи оид ба контрпропаганда — лектори мавзӯъҳои байналхалқӣ, директори мактаби миёнаи № 9 Шариф Сафаров роҳбарӣ мекунанд. Шояд дар шароити дигар чунин бо ҳам пайвастани вазифаҳои хизматӣ ва супоришҳои партиявӣ номақбул ба назар расад. Албатта, ҳар кадом комитети партиявӣ мувофиқи хости худ вариантн мувофиқро интихоб менамояд. Мо комилан имкониятҳои реалӣ ва сифатҳои шахсии номзадҳои интихобшударо ба назар гирифтем. Ғайр аз ин, мо ба чунин баъзе ақидаҳои ҷойдошта, ки гӯё кадрҳои роҳбарикунандаро бинобар серкор буданашон бо ҳар гуна супоришҳо банд кардан мумкин нест, розӣ шуда наметавонем. Воқеан, бисьёр роҳбарон ба зарурати узван бо ҳам пайвастани таъсиррасонии маъмурию вазифагӣ ва тарбияи идеявӣ худашон боварӣ ҳосил карданд. Ба ин тариқ, мегӯянд онҳо, кори идоракунӣ осон ва алоқа бо одамон мустаҳкам мешавад.

Программаи КПСС низ диққатро маҳз ба ҳамин ҷалб менамояд. Дар он муайян карда шудааст, ки дар кори тарбияи идеявӣ иштирок кардан «вазифаи ҳамаи кадрҳои роҳбарикунанда, вазифаи ҳар коммунист мебошад». Барои ҳамин дар мо дар ин кор ба касе гузашт карда намешавад. Дар комиссияи идеологии комитети партиявӣ коммунистони соҳаҳои гуногуни фаъолияти истеҳсолӣ ва ҷамъиятӣ кор мекунанд. Дар он бо масъалаҳои тарбияи идеявию сиёсӣ ҳамроҳи Хадича Ҳакимова раиси комиҷрояи Совети депутатҳои халқии қишлоқи Қангурт, раиси совети занони совхоз, ахборотчии сиёсӣ Мастура Шарифова, сардухтури беморхонаи участкавӣ, лектори ғайриштатии комитети партиявӣ Шодӣ Одинаев, директори мактаби миёнаи № 30, пропагандисти системаи таълими партиявӣ Самад Сафаров, мудири магазин, агитатор Абдураҳим Насимов машғул мебошанд. Дар байни онҳое, ки кори тарбияи ахлоқӣ, меҳнатӣ ва контрпропаганда мебаранд, директори хонаи маданияти совхоз, лектори ғайриштатии комитети партиявӣ Холмахмад Шарифов, сардори цехи дӯзандагии филиали дар Қангурт будаи иттиҳодияи «Швейместпром», лектори ҷамъияти «Дониш» Ҷӯрақул Қамолов, директори хона-интернати «Қангурт», ахборотчии сиёсӣ Ёғӣ Сайфуллоев ва дигар тарғиботчиёни фаъоли идеяҳо ва сиёса-

ти партия дар байни омма ҳастанд. Ҳамин тариқ, ташкилоти партиявии совхоз, ки нисбат ба ташкилотҳои дигари партиявии минтақаи мо асосӣ ҳисоб меёбад, дар баробари фаъолони худ фаъолони дигар ташкилотҳоро низ ба кори комиссияи идеологӣ ҷалб менамояд ва ин имконият медиҳад, ки кори тарбияи идеявӣ умуман дар минтақа комплексона ба нақша гирифта шавад. Бо ҳамин ягонагии мақсад таъмин карда мешавад.

Дар хусуси чизҳои маълум батафсил сухан ронда, мехоҳам фақат дар бораи чанд вазъияти характернок нақл намоям, ки дар онҳо хусусияти хоси кори комиссияи идеологӣ зоҳир мегардад. Пеш аз ҳама звенои асосии фаъолияти он — такомулоти процесси ташаккули ҷаҳонбинии марксистӣ-ленинии меҳнаткашони совхозро қайд кардан лозим аст. Қарори КМ КПСС «Дар бораи ташкили таълими сиёсӣ ва иқтисодии меҳнаткашон дар соли таҳсили 1986—87» барои аз нав дарк кардан ва азнавсозии принципиалии ин ҷиҳати муҳими кори тарбия таъсири пурзӯр бахшид. Комиссияи идеологӣ пропагандаи васеи ин қарор ва дар асоси он тайёрии пухтаро ба оғози марҳалаи навбатии таҳсил таъмин кард. Ҷамъбасти соли таҳсили 1985—1986 аз нуқтаи назари нав дида баромада, ба структураи пешинаи таълим ислоҳоти муҳим дохил карда шуд.

Дастурҳои методологие, ки секцияи оид ба тарбияи идеявию сиёсӣ ба фаъолони идеологӣ дод, чорабиниҳои муайянкардаи маҷлиси партиявиро ҳангоми муҳокимаи вазифаҳои навбатӣ мустаҳкам намуд. Ин қарор барои мо ҳангоми муносибат ба обутоби идеявии кадрҳо дастури амал гардид.

Чунон ки дар қарори КМ КПСС таклиф шудааст, ҳамаи шаклҳои таълим барои омӯзиши проблемаҳои тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат тобеъ карда шудаанд. Диққати пропагандистон ба он равона гардидааст, ки дар процесси таълим таклифҳои конкретии шунавандагон оид ба истифодаи захираҳои дохилихоҷагии тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ кор карда баромада, дар амал татбиқ карда шаванд. Секцияи оид ба тарбияи идеявию сиёсӣ бо тавсияҳои умумӣ маҳдуд нашуда, консультацияи доимиро ташкил намуд. Вай барои назорат дар машғулиятҳо иштирок намуданро дар амалия ҷорӣ карда, ба мубодилаи таҷриба мусоидат менамояд. Барои ин секция мисли дигар секцияҳои комиссияи идеологӣ ҳамаи масъалаҳоро бевосита дар маҳал ҳал кардан қоида гардид.

Оё дар ташкилотҳои цехии партиявӣ, ҷузъҳои истеҳсолот дар кори баланд бардоштани дараҷаи дониши сиёсӣ ва иқтисодии шунавандагон бо камоли масъулият муносибат мекунанд? Оё звеноҳои таълимӣ оқилона пурра карда мешаванд? Оё машғулиятҳо дар шароити мӯътадил мегузаранд? Секция ҳамаи ин масъалаҳоро пурра таҳлил карда мебарояд, то ки кор ҳатман беҳтар гардад.

Мисоли конкретӣ. Дар маҷлиси секция масъалаҳои аз нав ташкил намудани таълими партиявӣ муҳокима гардиданд. Материалҳои тафтиш дар соли гузаштаи таҳсил, ҷамъбасту хулосаҳои пропагандистон, эродҳои танқидии шунавандагон аз нав мулоҳиза карда шуданд. Эътироф шуд, ки машғулиятҳои мактабҳои асосҳои марксизм-ленинизм на дар ҳама ҷо пурмазмун, шавқовар ва бо иштироки пурраи шунавандагон мегузаштанд. Масалан, агар дар мактабҳои назди идораи совхоз ва автогараж нуктаҳои назариявӣ дар алоқамандии зич бо вазифаҳои ба амал баровардани роли пешоҳангии коммунистон омӯхта шуда, иштироки шунавандагон таъмин карда шавад, пас дар мактаби назди комплекси гӯсфандпарварӣ машғулиятҳо ба дараҷаи паст мегузаштанд.

Баъди маҷлис фаъолони секция сабаби камбудиҳои кори мактабро дар маҳал чуқур омӯхтанд. Маълум гардид, ки ҳангоми ташкили мактаб хусусиятҳои кори гӯсфандпарвариро дуруст ба ҳисоб нагирифта-

анд. Парокандагии хаймаҳо, дар масофаҳои дур кор кардани гурӯҳи чӯпонҳо иштироки онҳоро дар машғулиятҳо душвор мегардонд. Аз тарафи дигар, дар байни шунавандагони мактаб онҳое низ буданд, ки аз рӯи синну сол ва саломатиашон аз машғулиятҳо бояд озод карда мешуданд. Чунин фактҳо дар баъзе мактабҳои асосҳои донишҳои иқтисодӣ низ ошкор гардиданд. Ин барои оянда ба мо сабақ шуд ва як қатор мактабҳоро дар соҳаҳои чорводорӣ ва зироаткорӣ аз нав ташкил кардем. Дар баробари ин маъмурияти совхоз бо тавсияи комиссияи идеологӣ як қатор чорабиниҳо гузаронда, гӯсфандпарваронро аз нав ҷо ба ҷо гузошт, ин имконият дод, ки коммунистон дар машғулиятҳои мактаби асосҳои марксизм-ленинизм бемонеа иштирок намоянд.

Ҷорӣ намудани курсҳои нави таълимӣ: «Тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат — роҳи стратегии КПСС» — барои системаи маорифи сиёсӣ ва «Интенсификацияи истеҳсолот» — барои системаи маълумоти иқтисодӣ аз комиссияи идеологии комитети партиявӣ талаб менамояд, ки он тайёрии назариявӣ ва методӣ, муносибати эҷодӣ ва маҳорати ташкилотчигиашро такмилу инкишоф диҳад. Дар ин бобат ба вай комиссияи идеологии комитети партиявии райони Совет ёрии калон мерасонад. Муҳокимаи махсуси кори он дар шӯъбаи пропаганда ва агитацияи комитети партиявии район низ хеле муфид буд.

Ҳоло усулҳои самарабахши таълим, ки аз таҷрибаи беҳтарин пропагандистони совхоз Т. Тоҳиров, З. Шамсов, С. Сафаров, И. Саидов ҳосил шудаанд, аз тарафи комиссияи идеологӣ бой гардонда ва паҳн карда мешаванд. Албатта, ба худи онҳо низ маҳорати пропагандистиашонро аз бисьёр ҷиҳат боз ҳам такмил доданашон лозим аст. Аммо, ба фикри мо, онҳо ба чизи асосӣ муваффақ мешаванд: шунавандагон идеяҳои асосии съезди XXVII партияро аз худ менамоянд, ба характери азнавсозӣ, рӯҳи эҷодии он сарфаҳм меравананд.

Тамоми имконияту воситаҳои таъсиррасонии идеявӣ ба вусъати мусобиқаи социалистӣ барои бомуваффақият иҷро намудани супоришҳои панҷсолаи дувоздаҳум равона карда шудаанд. Комиссияи идеологӣ фаъолони агитация ва пропагандаро ба кори фаъолонаи байни меҳнаткашони саҳро ва фермаҳо сафарбар менамояд, то ки онҳо роҳҳои муборизаро баҳри иҷрои планҳо ва ӯҳдадориҳо ба худ равшан тасаввур карда тавонанд. Ин роҳҳоро Пленуми июнии (с. 1986) КМ КПСС аниқ муайян кардааст: «...Акнун,— гуфт М. С. Горбачёв дар маърӯзаи худ дар Пленум,— ноил шудан ба суръати баланди тараққиёти иқтисодиёт, нишондиҳандаҳои калони самаранокӣ, дигаргуниҳои ҷиддии мусбати соҳаи социалӣ меъёри асосии баҳои кор мегарданд».

Барои инкишофи босуръати тамоми процессҳои хоҷагӣ иштирокчиёни мусобиқаро даъват намуда, чи тавр ба амал баровардани онро нишон додан хеле муҳим мебошад. Пропагандисти мактаби иқтисодиёти конкретӣ Зайнулло Шамсов — сариқтисодчии совхоз, лектори ғайриштатии комитети партиявӣ ва раиси ташкилоти ибтидоии ҷамъияти «Дониш»-и совхоз Холназар Солиев — ҷонишини директори мактаби миёнаи № 30, ахборотчии сиёсӣ Абдулло Самадов — раиси комитети иттифоқи касабаи совхоз, агитаторон Ҳамза Равшанов — иқтисодчӣ оид ба меҳнат, Сайфулло Олимов — механизатор, Бобоқул Тӯраев — сардори бригадаи истеҳсолии хӯроки чорво ва дигар фаъолон маҳз ҳамин тавр амал мекунанд. Суханони боварибахши пропагандистии онҳо бо фактҳои аз санҷиши ҳаёт гузашта мустаҳкам карда мешаванд. Аз ин рӯ, комиссияи идеологӣ таҷрибаи бои андӯхтаи онҳоро ба ҳамаи фаъолони фронти идеологӣ тавсия менамояд, то ки дар кори амалии ҳаррӯзаи худ васеъ истифода баранд.

## СУПОРИШИ ПАРТИЯВӢ

Коммунист дар баробари вазифаҳои истеҳсолию хизматӣ боз вазифаи дигари масъулиятнок — супориши партиявӣ дорад. Супоришҳо доимӣ ва якмаротибагӣ мешаванд. Ба супориши доимии партиявӣ кори ҷамъиятие тааллуқ дорад, ки вай бо интихоби коммунист ба ҳайати комитети партиявӣ ва органи интихобии ташкилоти ибтидоӣ, цехии партиявӣ, ташкилотчии гурӯҳи партиявӣ интихоб гардидани ӯ алоқаманд аст. Категорияи махсусро ба ном супоришҳои истеҳсолии вобаста бо фаъолияти хоҷагии коллектив ташкил медиҳанд. Аз ин нуқтаи назар ташаббуси коммунистоне, ки ба участкаи қафомонда гузашта, онро ба қатори участкаҳои пешқадам мебароранд, сазовори дастгирӣ аст.

Депутатҳои Советҳои депутатҳои халқӣ, ба ҳайати органҳои интихобии роҳбарикунандаи ташкилотҳои касабавӣ, комсомолӣ ва дигар ташкилотҳои ҷамъиятӣ интихоб гардидани коммунистон ҳамчун супориши партиявӣ ба шумор меравад. Комитетҳои партиявӣ ба онҳо супориш медиҳанд, ки дар ин ташкилотҳо сиёсати КПСС-ро ҷорӣ намоянд, дар назди онҳо вазифаҳои конкретӣ мегузоранд. «Ташкилотҳои партиявӣ, коммунистоне, ки дар ташкилотҳои давлатӣ ва ҷамъиятӣ кор мекунанд,— гуфта шудааст дар Устави КПСС,— кӯшиш менамоянд, ки ин ташкилотҳо ваколатҳои конституционии худ, ҳуқуқ ва вазифаҳои уставиро пурра ба амал бароранд, меҳнаткашонро ба идоракунӣ, ба ҳалли масъалаҳои сиёсӣ, хоҷагӣ ва социалӣ ҳамаҷониба ҷалб кунанд».

Аҳамияти тарбиявии супориш басо калон аст: вай коммунистро боинтизом намуда, алоқаи ӯро бо бепартиявиён мустаҳкам мегардонад, ба инкишофи ҳарҷонибаи шахс мусоидат мекунад. Дар параграфи якуми Устави КПСС гуфта шудааст: «Ҳар гражданини Иттифоқи Советӣ, ки Программа ва Устави партияро эътироф менамояд, дар сохтмони коммунизм фаъолона иштирок мекунад, дар яке аз ташкилотҳои партиявӣ кор мекунад, қарорҳои партияро иҷро менамояд ва аъзоҳаққӣ медиҳад, метавонад аъзои КПСС шавад». Дар Устави КПСС махсус қайд карда шудааст, ки фазилатҳои шахсии номзад ба аъзогии партия бояд дар корҳои амалӣ, иҷрои супоришҳои партиявию ҷамъиятӣ санҷида шаванд. Бе супориш фаъолияти ҳадафманди ташкилоти партиявӣ имконнопазир, дар амал татбиқ намудани директиваҳои партия маҳол аст.

Албатта, иҷрои супоришҳоро на ҳама вақт бо тоннаю килограмм чен кардан мумкин аст. Аммо зарурати таъсири конкретию реалии партиявиро ба тақдири корҳо ҳамеша дар хотир доштан зарур аст. Чунон ки маълум аст, коммунистон баҳри мақсадҳои худ яккаву танҳо мубориза намебаранд. Қувваи ташкилоти партиявӣ пеш аз ҳама дар кори мунтазам аст. Коммунист касе ки набошад — хоҳ коргар, усто ё сарвари истеҳсолот бошад, ба ибораи дигар, вай кадом вазифаро ки ишғол кунад, ба ӯ бояд кордонӣ, навоварӣ, маҳорати истифода бурда тавонистани ҳамаи имкониятҳои ба даст овардани натиҷаҳои ниҳоии конкретӣ хос бошанд. Ва он ки коммунист кори ба ӯ супурдашударо чӣ тавр ба ҷо меорад, бояд мавзӯи диққату ғамхории доимии ташкилоти партиявӣ, органи интихобии он бошад. Зеро ки коммунист ҳамчун ҷанговари сиёсии партия, сарвару ташкилотчии омма асосан дар рафти иҷрои супоришҳои ташкилоти партиявиаш ташаккул ме-

ёбад. Ташкилотҳои партиявӣ ин супоришҳоро бомулоҳиза интихоб карда, ба номзадҳо ва аъзоёни партия беш аз пеш корҳои масъулиятноктарро супорида, ба коммунистони ҷавон кӯмак мерасонанд, ки фазилатҳои заруриро ҳарчи зудтар пайдо намоянд.

Ба коммунист супориш ҳам аз тарафи котиби ташкилоти ибтидоии партиявӣ ва ҳам дар маҷлиси органи интихобии он дода шуданаш мумкин аст, ки ин ҳисси масъулиятшиносии ӯро барои иҷрои супориш зиёд мекунад. Зимнан комитетҳои партиявӣ ҳангоми тақсими супоришҳо бояд пеш аз ҳама қобилият, характер ва савияи дониши коммунистро ба назар гиранд. «Комитет,— навишта буд В. И. Ленин,— бояд кӯшиш карда, тақсимоти меҳнатро то мумкин аст пурратар гузаронад, дар хотир дошта бошад, ки... баъзан одаме, ки ба ташкилотчигӣ тамоман нолоиқ аст, агитатори беҳамто шуда метавонад, ё одаме, ки дар кори конспиративӣ тобу тоқати мустаҳкам надорад, пропагандисти бисьёр хубе шуда метавонад ва ҳоказо» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 6, саҳ. 241).

Хуб мебуд, агар коммунист мунтазири супориш нашавад. Мансуб будан ба партия пеш аз ҳама маънои онро дорад, ки ба коммунист беҳаракатӣ бегона, мавқеи одаме, ки аз рӯи принципи «ин кор ба ман дахл надорад» зиндагӣ мекунад, яъне мавқеи мушоҳидакори бетараф мухолиф аст. Коммунист, ки дар назди бепартиявиён ягон хел имтиёзу афзалият надорад, бояд иҷрои вазифаҳои мураккабтарро ба зимма гирад, ташаббускори тамоми чизи наву пешқадам шавад, интизоми партиявиро бечунучаро риоя намояд. Аъзои партияи ленинӣ дар ҳар вазъияти душвор бояд ҳамеша аз рӯи талаби вазифаи партиявиаш амал кунад. Албатта, хуб мешуд, ки супориши ба кас додашуда табъи дилаш бошад. Вале чӣ чора, агар ташкилоти партиявӣ барои қонеъ гардондани ҳоҳиши ҳар кас имконият надошта бошад? Ана дар ҳамин ҷо партиявият зоҳир мегардад. Худро ба манфиатҳои умум тобеъ кунонида, ба ҷо овардани супориш — моҳияти интизоми партиявӣ ҳам дар ҳамин аст.

Дар ин бобат мисоле аз ҳаёти ташкилоти партиявии фабрикаи таҷрибавии рӯмолҳои шоли Ленинобод, аз ҷумла гурӯҳи партиявии цехи пардоздиҳӣ характернок аст. Коммунистон дар асоси талаботи қарорҳои съезди XXVII КПСС роҳи суръатфизонро пеш гирифта, ба ҳар аъзои коллектив кӯмак мерасонанд, ки психологияашро тағьир диҳад, ба кор ба тарзи нав муносибат кунад. Вале на танҳо бо каломи боварибахш кӯмак расонидан даркор аст. Дар ин ҷо нағз мефаҳманд, ки дар баробари фаҳмонда додани ҳуҷҷатҳои съезд корҳои конкретӣ низ заруранд. Аъзоёни гурӯҳи партиявии цехи пардоздиҳӣ бо ҳамдигар маслиҳат карда, қарор доданд, ки коммунистонро дар участкаҳои асосӣ гузоранд. Ба бригадаи қолабчиён, ки дар он интизоми меҳнатию истеҳсолӣ чандон хуб набуд, коммунист Мӯҳсин Маҷидов сардор таъин шуд. «Ба ту супориш ҳамин аст» — гуфтанд ба ӯ рафиқони ҳаммаслакаш. Маҷидов мефаҳмид, ки дар паси ин суханон вазифаҳои мураккаб меистанд. Дарки муҳимии вазифаи супурдашуда — бригадаро аз ақибмонӣ баровардан — дар кор ба ӯ қувваю ғайрати нав бахшид. Маҷидов принципҳои асосии зеринро ба миён гузошт: аз прогулчиёну браккорон қатъӣ талаб бояд кард. Тадриҷан дар бригада интизом беҳтар гардида, одамон масъулияташонро барои иҷрои вазифаҳои ба миён гузошташуда равшантар мефаҳмидагӣ шуданд. Коммунистон ба рафиқи ҳаммаслакашон кори муҳимро супориданд ва чунон ки мебинем, хато накарданд.

Ба коммунистони фабрика кадом супориш, ки дода шавад, аз онҳо намешунавӣ: «Ин кор табъи дили ман нест» ё худ «Ягон супориши дигар диҳед». Одамон мефаҳманд, ки дар партия корҳои хурду калон вуҷуд надоранд, умед намекунанд, ки ба ҷояшон каси дигар кор мекунад. Онҳо чунин мулоҳиза меронанд, ман накунам кӣ мекунад?

Интихоб ва тақсим намудани супоришҳои партиявӣ ва назорат ба иҷрои онҳо кори эҷодист. Минбаъд ҳам такмил додани он яке аз вазифаҳои асосии ҳар як ташкилоти партиявӣ, органи интихобии вай мебошад. Дар ин бобат дар ташкилоти партиявии заводи яхдони Душанбе таҷрибаи муайян андӯхта шудааст. Дар бораи роҳҳои ба корҳои ҷамъиятӣ ҷалб намудани ҳамаи аъзоён ва номзадҳо ба аъзогии партия дар маҷлисҳои партиявии ташкилотҳои цехӣ, маҷлисҳои бюро, ҳангоми шунидани ҳисоботи коммунистон дар бораи вазифаҳои уставиашонро ба ҷо овардани онҳо гуфтугӯи принципиалӣ баргузор мегардад.

Масалан, ҳозир проблемаҳои такмил додани кори идеологӣ, тарбияи сиёсӣ махсусан муҳиманд. Барои ҳолати омӯзиши марксистӣ-ленинӣ дар завод сардори бригадаи электромонтёрҳо коммунист Ю. Гасиев масъул аст. Ӯ дар корхона аз рӯзи ташкил ёфтанаш кор мекунад, таҷрибаи калони ҳаётӣ дорад, якчанд сол боз пайваста аъзои комитети партиявии шаҳр интихоб шуда истодааст. Юрий Петрович супориши ҷамъиятиашро аз рӯи виҷдон ба ҷо меорад, ба кор дилсӯз аст.

Дар ҳаққи пропагандист Нина Дмитриевна Рузаева — инженери шӯъбаи меҳнат ва музди кори Иттиҳодияи дӯзандагии Душанбе ба номи 50-солагии СССР низ чунин сухановро гуфтан мумкин аст. Дар архиви оилавии Рузаеваҳо дар байни расму суратҳо, Грамотаҳои фахрӣ (Нина Дмитриевна ва шавҳараш — челонгари яке аз заводҳои пойтахт дар ҳаёташон борҳо бо ин грамотаҳо сарфароз гардонда шудаанд) шумораи якуми бо мурури вақт зардшудаи газетаи шаҳрӣ маҳфуз аст. Дар он дар бораи Нина Дмитриевна Рузаева чун яке аз беҳтарин пропагандистони шаҳр мақолае дарҷ гардидааст. Солҳо мегузаштанду кору бор ва ташвишу тараддуди Нина Дмитриевна зиёд мешуданд, вале кори пропагандистӣ пешаи якумраи вай гардид.

Доираи супоришҳои партиявӣ, мисли худи ҳаёт, басо даманадору гуногуншакл аст. Ҳар як ташкилоти партиявӣ ҳангоми тақсимоти супориш, албатта, шароити конкретӣ ва хусусиятҳои корашро ба назар мегирад. Бояд гуфт, ки дар рӯзгори мо ягон тавсиянномаи универсалию ҳамабоб вуҷуд надорад ва вуҷуд дошта ҳам наметавонад. Таҷриба нишон медиҳад, ки қобилияти ташкилоти партиявӣ ба маҳорати қувваҳоро дуруст тақсим карда тавонистан, интихоб кардани самтҳои асосии фаъолияти ҳаррӯзаи худ, ба ҳаракат даровардани потенциали эҷодии коммунистон вобаста аст.

Дар интихоби супоришҳо ва назорат ба иҷрои онҳо ташкилотҳои партиявии цехӣ, ки ба онҳо коллективҳои меҳнатӣ аз ҳама наздиктаранд, роли калон мебозанд. Амалия собит намудааст: дар ҷое, ки ташкилоти цехӣ коммунистонро дуруст ҷо ба ҷо мегузорад, дар он ҷо таъсири партиявӣ ба коллектив ва истеҳсолот самарабахштар аст. Дар ин бобат фаъолияти ташкилоти партиявии цехии парвозҳои муассисаи авиацияи гражданин Қӯрғонтеппа мисол шуда метавонад. Ҳамаи коммунистон ҳам супоришҳои доимӣ ва ҳам супоришҳои якмаротибагиро ба ҷо меоваранд. Якеҳо барои корҳои истеҳсолӣ дар коллектив масъуланд, дигарҳо масъалаҳои кори тарбияи идеявӣ, беҳтар гардондани шароити меҳнат ва маишатро таҳти назорат гирифтаанд. Ҳаминаш характернок аст, ки фаъолияти ҷамъиятӣ ба натиҷаҳои меҳнат таъсири нек мерасонад. Масалан, коммунистон командирони подразделенияҳои авиационӣ С. Қобилов, В. Петрухин, командири самолёт Ю. Нырков дар коллективи худ яке аз аввалинҳо шуда ташаббусро дар бобати то 70-солагии Октябри Кабир иҷро кардани плани ду соли панҷсолаи дувоздаҳум дастгирӣ намуданд. Аксарияти экипажҳои авиацияи хоҷагии қишлоқ ба ин ташаббуси коммунистон пайравӣ карданд.

Дар таҳрири нави Программаи КПСС, дигар ҳуҷҷатҳои съезди

партия таъкид шудааст, ки ба масъалаи такмил додани амалияи додани супоришҳо ҷиддӣ муносибат бояд кард. Ба ин муносибат кори ташкилоти партиявии колхози «Съезди XXII партия» (котибаш Ш. Ёрова) ва совхози ба номи Ф. Э. Дзержинский (котибаш И. Ҳалимов) райони Ҳисор, заводи таҷрибавии таҷҳизоти технологии Кӯлоб (котибаш Р. Шеров) ҷолиби диққат аст. Дар ин ташкилотҳои партиявӣ амалияи иҷрои супоришҳоро таҳлил карда, ба ҳамин ҳам мароқ зоҳир мекунанд, ки ин ё он супориш то чи андоза ба афзудани қобилияти ҷанговаронаи сафҳои партия, аз ҷиҳати сиёсию ахлоқӣ инкишоф ёфтани коммунистон мусоидат намуда, савияи донишу таҷрибаи онҳоро ғанӣ мегардонад. Бо ин мақсад котибони ташкилотҳои партиявӣ дар сӯҳбатҳои шахсӣ ва маҷлисҳои партиявӣ ҳамеша бо коммунистон маслиҳат мекунанд.

Дар съезди XXVII КПСС ба масъалаи азнавсозии кори партиявӣ диққати калон дода шуд. Вай аз ҷумла муносибати навоварона ба иҷрои супоришҳои партиявиро дар назар дорад. Бесабаб нест, ки вақтҳои охир дар матбуот зуд-зуд мақолаҳои социологҳо чоп мешаванд, ки онҳо фаъолияти ташкилотҳои партиявиро тавассути супоришҳои партиявиро иҷро кардани коммунистон таҳлил менамоянд.

Зимнан таъсири тарбиявии супориши партиявӣ бевосита ба дараҷаи шуурнокии коммунистон вобаста аст. Муҳим аст коммунист бифаҳмад, ки супориши ба ӯ додашуда ин зуҳуроти боварӣ ба вай аст. Пас, ба иҷрои супориш бо камоли масъулиятшиносӣ муносибат бояд кард.

Мутаассифона, инро на дар ҳамаи ташкилотҳои партиявии республика нағз мефаҳманд. Масалан, ташкилоти партиявии колхози «Бешкент» (котибаш Т. Худойназаров) райони Шаҳртузро мегирем. Дар ин ҷо бисьёр вақт супоришҳо рӯякӣ дода мешаванд, ки ин боиси бефаъолиятӣ ва бепарвоӣ мегардад. Дар бораи имкониятҳои тарбиявии супориши партиявӣ дар ташкилоти партиявии колоннаи механиконидашудаи сайёри Вазорати сохтмони республика (котибаш М. Ганҷалов) низ чандон ғамхорӣ намекунанд. Агар сababи чунин аҳволро таҳлил карда баромаданӣ шавем, чунин хулоса мебарояд: дар тақсимоти супоришҳо ва назорат ба иҷрои онҳо ошкорбаёнӣ нест.

Қори иҷрои супоришҳо дар ташкилотҳои партиявии совхозҳои «Ҳисор»-и райони Фархор, «Данғара»-и райони Данғара, «Аврора»-и райони Ленинград, колхозҳои «Коммунизм»-и райони Қабодиён, «Москва»-и райони Қуйбышев ва дигарҳо чандон хуб нест.

Маҳорати ташкилотҳои партиявӣ барои самаранок истифода бурдани таъсири тарбиявии супоришҳо аҳамияти махсус пайдо карда истодааст. Масъала ин тавр ба миён гузошта мешавад: ҷустуҷӯи доимии эҷодӣ зарур аст, ки он ба амалияи додани супоришҳои партиявӣ навигариҳои муайян дохил кунад. Охир супориши партиявӣ ин на фақат шакли иштироки бевоситаи коммунистон дар фаъолияти ташкилоти худ, балки воситаи обутоб ва вусъати фаъолияти онҳо, дар коммунистон парваридани фазилатҳои наҷиби аъзои партия мебошад.

Супориши партиявӣ... Ҳозир ин мафҳум мазмуни наве пайдо мекунад, ки ба талаботи замони мо, ба талаботи азнавсозию суръатфизоӣ мувофиқ аст. Ин ҷо ба хотир овардани чунин суханони Владимир Ильич Ленин бамаврид аст, ки ҳар кадом аъзои партия барои партия ҷавобгар аст. Ин фикри ленинӣ дар амалияи супоришҳои партиявӣ ҳамеша равшан таҷассум меаёфтанд ва таҷассум меёбанд.

**Л. БАБАЯН**

# НАҚЛИЁТИ АВТОМОБИЛИИ РЕСПУБЛИКА: ЗАХИРАҲОИ ИНКИШОФ

*О. БОБОЕВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Дар асоси прогресси илмию техникӣ бо суръати тез тараққӣ додани иқтисодиёти мамлакатро партия ҳамчун самти асосии такмулоти тамоми системаи хоҷагии халқ ва афзун гардондани самараи он мешуморад. Вазифаҳои ба миён гузоштаи съезди XXVII КПСС доираи васеи проблемаҳои ҷорӣ ва перспективӣ — проблемаҳои иқтисодӣ, ташкилию социалиро дарбар мегирад. Дар Роҳҳои асосии тараққиёти иқтисодию социалии СССР дар солҳои 1986—1990 ва дар давраи то соли 2000 вазифаҳои тамоми соҳаҳои иқтисодиёти мамлакат ва роҳҳои иҷрои онҳо муфассалу аниқ муайян карда шудаанд. Сари вақт, хушсифат ва пурра қонеъ гардондани талаботу эҳтиёҷоти хоҷагии халқ ва аҳолӣ ба боркашонӣ, афзун гардондани самараи иқтисодии кор вазифаи асосии нақлиёт мебошад.

Дар РСС Тоҷикистон системаи боркашониро нақлиёти роҳи оҳан, ҳавоӣ ва автомобилӣ ташкил мекунанд. Дар ин система, бешубҳа, нақлиёти автомобилӣ роли калон мебозад. Вай 50 фоизи ҳаҷми умумии бори хоҷагии халқро дар республика мекашонад. Бинобар сабаби шароити табиию иқлимӣ автомобиль воситаи муҳимтарини таъмингардонии робитаҳои байниреспубликавии нақлиётию иқтисодӣ гардид.

Тараққиёти минбаъдаи тамоми соҳаҳои хоҷагии халқи республика аз бисьёр ҷиҳат ба кори аниқу мураттаби соҳаи мазкур вобаста аст. Аз ин рӯ, ҷустуҷӯ намудану ба кор андохтани захираҳои афзунгардонии самараи кори нақлиёти автомобилӣ вазифаи муҳими давлатӣ мебошад.

Дар республика, чун дар тамоми мамлакат, ду шакли кори нақлиёти автомобилӣ вуҷуд дорад. Ин автомобильҳои истифодаи умум, ки дар системаи Вазорати нақлиёти автомобилии республика гирд оварда шуда, қариб 28 фоизи борро мекашонанд ва нақлиёти тобеи идоравӣ, яъне нақлиёти мансуби вазорату идораҳои соҳавӣ мебошанд. Кори онҳо мувофиқи Устави нақлиёти автомобилӣ мутобиқ карда мешавад. Дар он соҳаҳои дахлдори истифодаи нақлиёт нишон дода шудаанд. Мувофиқи ҳуҷҷати мазкур нақлиёти автомобилии идоравӣ бояд танҳо борҳои доир ба технологияи дохилиистеҳсолиро (дохили сохтмон, дохили завод, дохили колхоз ва дохили совхозро) кашонад. Барои кашондани борҳои дигари хоҷагии халқ нақлиёти истифодаи умумӣ вуҷуд дорад. Мутаассифона, дар структураи боркашонии нақлиёти автомобилии идоравӣ бештар аз 60 фоизро айнан борҳои хоҷагии халқ ташкил мекунад, ки хароҷоти он зиёд аст, ҳол он ки арзиши аслии боркашонии нақлиёти автомобилии истифодаи умум назар ба нақлиёти автомобилии идоравӣ 15—20 фоиз камтару ҳосилнокиаш бошад 20—25 фоиз зиёдтар аст. Ба ин муносибат дар соҳаҳои хоҷагии халқ хароҷоти беҳуда меафзояд: ҳар як тонна-километри бори бо нақлиёти автомобилии идоравӣ кашондашаванда назар ба нақлиёти автомобилии истифодаи умум 1,06 тин қиматтар меафтад. Дар баробари ин суръати афзоиши парки идоравӣ назар ба нақлиёти

автомобилии истифодаи умум ҳатто якчанд дараҷа зиёдтар аст. Сабаби чунин тамоюли номусоиди пурзӯр гардидани шаклҳои аз ҷиҳати иқтисодӣ нодурусти истифодаи нақлиёти автомобилӣ ҳолатҳои зерин мебошанд. Якум, ҳангоми планкашии боркашонӣ ва тақсими нақлиёт қонуниятҳои реалии истифода ва хароҷоти боркашонӣ дар вазорату идораҳои дахлдор ба назар гирифта намешаванд. Дуюм, нақлиёти корхонаҳои тобеи иттифоқӣ ва иттифоқӣ-республикавӣ бо планкашии мутамарказ дар миқёси республика пурра фаро гирифта нашудааст. Ин ҳолатҳо имконият намедиҳанд, ки инкишоф ва ҷойгиронии нақлиёти автомобилӣ дар ноҳия ба таври мусоид таъмин карда шавад. Дар идораҳои ҷудогона ҷойгир будани нақлиёти автомобилӣ ҳалли бисьёр масъалаҳои ташкили процесси боркашонӣ ва идоракунии он, ҳамчунин босуръати тез ҷорӣ намудани комьёбиҳои прогресси илмию техникиро мураккаб мегардонад. Дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи афзун гардондани самараи истифодаи воситаҳои нақлиёти автомобилӣ дар хоҷагии халқ, пурзӯр намудани мубориза и зидди изофанависӣ ҳангоми кашонидани бор бо нақлиёти автомобилӣ ва эҳтиёт кардани сӯзишворию равғанҳои молиданӣ» зарурати тараққиёти босуръати нақлиёти автомобилии истифодаи умум қайд карда, мувофиқи мақсад дониста мешавад, ки вазни қиёсии он умуман дар боркашонии нақлиёти автомобилии мамлакат афзун гардонда шавад. Бо мақсади беҳтар намудани истифодаи нақлиёти автомобилӣ дар хоҷагии халқ зарур дониста шудааст, ки дар мӯҳлати кӯтоҳтарин корхонаҳои хурди нақлиёти автомобилӣ муттаҳид гардонда, масъалаи самаранокии воситаҳои нақлиёт дар корхонаҳои тобеи идораҳо дида баромада, дар бораи барҳам додани хоҷагиҳои автомобилии зараровар, қатъи назар аз мансубияти идоравии онҳо, инчунин дар бораи ба ихтиёри корхонаҳои нақлиёти автомобилии истифодаи умум додани ҳаҷми боркашонӣ, парки автомобилӣ, базаи истеҳсолӣ, фонди музди кор, гузаронидани коркунон ва ба зиммаи онҳо гузоштани вазифаи хизматрасонӣ ба корхонаю ташкилотҳое, ки автомобильҳои боркашро додаанд, қарор қабул карда шавад. Аммо вазифаи ба миён гузошташуда хеле суст, бештар ба дараҷаи территориявӣ ба ҷо оварда мешавад. Ба кори аниқу мунтазами конвейери нақлиётӣ танҳо системаи зудбадал ва дар айни замон қатъии ташкили он ҳамчун комплекси ягона, ки дар он ба авло донистани манфиати идораи худ ва тамоилоти маҳалчигӣ ҷой намемонад, кӯмак расонида метавонад. Ана барои чи ҳозир такмил додани структураи идоракунии территориявии кори нақлиёти автомобилӣ ин қадар муҳим аст.

Сифати хизматрасонии нақлиёт ба хоҷагии халқ ба андозаи калон ба дуруст нигоҳ дошта шудани нақлиёти автомобилӣ вобаста аст. Дар корхонаҳои истифодабарии нақлиёт барои расонидани хизмати техникӣ ва таъмири ҷорӣ базаи муайяни моддию техникӣ барпо карда шудааст, дар соҳа корхонаҳои махсус гардондашудаи таъмири автомобильҳо кор мекунанд, ки онҳо автомобильҳоро таъмири асосӣ менамоянд. Бо вуҷуди он, дараҷаи истифодаи парки автомобилии республика сол то сол паст мешавад ва ҳозир миқдори зиёди автомобильҳо ҳар рӯз ба хизматрасонии техникӣ ва таъмири ҷорӣ гузошта мешавад. Яке аз сабабҳои чунин аҳвол ҷои кори таъмиргаронро бо асбобу анҷом, масолеҳ ва қисмҳои эҳтиётӣ ғайрикифоя таъмин кардан мебошад. Таҳлили дар доираи Программаи комплексии механиконии меҳнати дастии таъмиргарони нақлиёти автомобилӣ нишон дод, ки аз ҳар 100 ҷои кор қариб 70-тоаш ба лоиҳаҳои намунавии ташкили он мувофиқат намекунад. Зимнан, структураи истеҳсолии корхонаҳои истифодабарандаи автомобильҳо бо структураи парки нақлиёти автомобилӣ ғайрикифоя пайваста шудааст. Ба таъмири асосӣ

истодани автомобиль ба ҷои 15—20 рӯзи норма бештар аз 50 рӯзро ташкил менамояд. Умуман бекористии нақлиёти автомобилӣ дар ҳар 1000 километри ҳаракат дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум бештар аз ҳафт фоиз, хароҷот бошад 2 сӯм афзуд.

Ба ин муносибат яке аз самтҳои асосии афзун гардондани самаранокӣ ҳарҷониба зиёд намудани миқдори автомобильҳои корҷоям дар асоси ҷорӣ кардани усулҳои пудратии ташкили меҳнати таъмиргарон, барпо намудани бригадаҳои комплексии хизмати техникӣ ва таъмири автомобильҳо дар байни сменаҳо дар сурати бетанаффус будани ҳафтаи корӣ, дар ҳамаи корхонаҳои нақлиёти автомобилӣ васеъ ҷорӣ намудани системаи мутамаркази хизматрасонии техникӣ ва таъмири парки автомобилӣ мебошад. Чунин таҷриба дар республика мавҷуд аст. Чунончи, дар корхонаи нақлиёти автомобилии № 7 Вазорати нақлиёти автомобилии РСС Тоҷикистон ҷорӣ карда шудани системаи идоракунии мутамарказ аз самаранокии баланди он шаҳодат медиҳад. Ҳосилнокии меҳнати коргарон 13—15 фоиз афзуда, бекористии ҳаррӯзаи автомобильҳо 5—6 фоиз кам шуд, ба истифода додани онҳо 4—5 фоиз зиёд, хароҷоти хизматрасонии техникӣ ва таъмири автомобильҳо 7—8 фоиз кам шуд.

Ҳалли қатъии масъалаи зиёд кардани коэффициенти истифодаи парки автомобильҳоро аз доираи манфиатҳои маҳдуди идоравӣ берун баровардан даркор аст. Тадқиқотҳо нишон медиҳанд, ки ҳангоми ташкили тақсими таъҷилии қисмҳои эҳтиётӣ ақаллан дар доираи корхонаҳои худи як вазорат ё идора бе сарфи зиёдатӣ 5—10 фоиз, бо назардошти нақлиёти автомобилии ҳамаи соҳаҳои хоҷагии халқ бошад, қатъи назар аз тобияти идоравиашон, 15—20 фоизи автомобильҳои бекористодаро ба таври илова ба кор андохтан мумкин аст. Ба ҳамин тариқ, концентрацияи минбаъдаи парк бе вусъати кооперация ва тахсиси корхонаҳои хизматрасонии техникӣ ва таъмири ҷории автомобильҳо самараи дилхоҳи иқтисодӣ намедиҳад. Ба ин муносибат зарурати барпо намудани корхонаҳои махсусгардондашудаи ҳисоби хоҷагии хизматрасонии техникӣ ва таъмири ҷории автомобильҳо бо роҳи концентрацияи базаи моддию техникии корхонаҳо, қатъи назар аз тобеияти идоравиашон, ба миён меояд.

Барои ба роҳ мондани кори нақлиёт ҳамчун системаи ҳақиқатан ягона, аз ҷиҳати иқтисодӣ мутаносиб ва пурсамар структураи идоракунии соҳаро беҳтар гардонда, комьёбиҳои прогресси илмию техникиро пурратар истифода бурдан зарур аст. Чунончи, васеъ ба кор бурдани контейнеру халтаҳо, истифодаи автоприцепҳо кӯмак мерасонад, ки хароҷот ва мӯҳлати кашондани бор кам карда, аз норма зиёд бекористии техника ҳангоми молборкунию борфарорӣ барҳам дода, бо ҳамин суръати тамоми процесси нақлиёт тезонида шавад.

Тавассути контейнер кашондани борҳои омехта шакли муташаккилонатари боркашонӣ буда, дар он хелҳои гуногуни нақлиёт иштирок мекунанд ва яке аз самтҳои муҳимтарини тезонидани суръати прогресси илмию техникӣ на фақат дар нақлиёт, балки дар саноат, савдо, дигар соҳаҳои хоҷагии халқ низ ба ҳисоб меравад. Ин усули пешқадамтару самаранoктари кашондани молҳои озуқаворӣ, масолеҳи бинокорӣ, ҳар гуна таҷҳизот аз рӯи схемаи бетанаффус — аз дари анбори молфиристонанда то дари молқабулкунанда мебошад.

Ҳозир дар республика бо усули контейнерӣ на бештар аз як фоизи ҳаҷми боркашонии мутамарказ ба ҷо оварда мешавад. Аз ин сабаб дараҷаи механиконии корҳои молборкунию борфурорӣ ҳангоми кашондани борҳои ба зарфҳо ҷой гирондашуда аз 5—10 фоиз зиёд нест, сарфи вақт бошад 50—70 фоизи тамоми кори нақлиётро ташкил медиҳад. Бинобар ин фаъолияти корхонаҳои нақлиётию экспедициониро ҳамчун маркази ягонаи координационии ташкили боркашонии байнишаҳрӣ такмил ва сети майдончаҳои контейнерии

истифодаи умумро инкишоф дод, пунктҳои мубодилаи контейнерҳоро барпо кардан лозим меояд. Чунин таҷриба дар республикаҳои Наздибалтика ва Украина вуҷуд дорад.

Истифодаи прицепҳо захираи муҳими афзун гардондани самараи кори нақлиёти автомобилӣ мебошад. Ҳосилнокии автопоездҳо назар ба автомобильҳои танҳо 40—70 фоиз афзуда, арзиши аслии боркашонӣ ва сарфи сӯзишворӣ 25—30 фоиз кам мешавад. Ба автоколоннаи 2926, ки дар он бештар аз 70 фоизи автомобильҳо бо прицепҳо кор мекунанд ва бештар аз 20 автомобиль дар маршрути Душанбе — Ленинобод бо ду прицеп бор мекашонанд, маҳз ба чунин нишондиҳанда ноил гашт. Корхонаи нақлиёти автомобилии № 37 айнан чунин вазифаро дар маршрути Самарқанд — Панҷакент ба ҷо меорад.

Ҳозир дар Вазорати нақлиёти автомобилии республика ба ҳар 100 автомобиль 25—26 прицепи думехвара рост меояд, зимнан дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум ададп онҳо ҳатто кам шуд. Дараҷаи истифодаи хоҷагии прицепӣ аз дараҷаи истифодаи парки автомобилӣ куллан ақиб мемонад. Яке аз сабабҳои чунин тафовут ҳамин аст, ки дар аксарияти корхонаҳои нақлиёти автомобилӣ, одатан, ҳар як прицеп хамеша ба як автомобиль вобаста карда шудааст ва вақти дар таъмир будани автомобиль прицепи он бекор мехобад, нормаи бекористии автомобиль ва прицеп бошад, бинобар якхела набудани мураккабӣ ва меҳнатталабии таъмирашон гуногун аст. Ин номувофиқатиро бо роҳи дар дохили бригада иваз карда истодани прицепҳо бартараф намудан мумкин аст, баробари ба пудрат гузаронидани бригадаҳо ин проблема худ аз худ аз миён бардошта мешавад.

Омили муҳими ташкилии афзун гардондани самаранокии нақлиёти автомобилӣ зиёд кардани коэффициенти сменагии истифодаи нақлиёти мазкур, зиёд намудани вақти истифодаи мошинҳо дар давоми шабонарӯз мебошад. Ин имкон медиҳад, ки бе маблағи калони иловагӣ ҳаҷми кашондани борҳои хоҷагии халқ афзун гардонда шавад. Ҳозир нишондиҳандаи сменагӣ аз 1,3 ё худ аз 9 соати кори нақлиёти автомобилӣ дар роҳ зиёд нест. Дар Вазорати нақлиёти автомобилии РСС Тоҷикистон дараҷаи баландтаринп дар наряд истодани автомобильҳо соли 1950-ум ба дастоварда шуда буд ва он 13,7 соатро ташкил мекард. Сабаби паст будани коэффициенти сменагии нақлиёт режими нодурусти кори клиентура, дараҷаи пасти инкишофи боркашонӣ тавассути контейнеру халтаҳо ва камбудиҳои ташкили хоҷагии анборҳо мебошад. Таҳлили кори як қатор корхонаҳои нақлиёти автомобилӣ нишон медиҳад, ки ҳозир қариб 69 фоизи борҳо аз анбору майдончаҳои борфурорӣ кашонда мешавад.

Барои ақаллан дар як шабонарӯз то 13 соат дароз кардани вақти кори автомобильҳо имкониятҳои реалӣ мавҷуданд, ба шарте ки дар ҳама ҷо қабулу фиристодани борҳо дар ду смена ташкил карда шавад.

Масалан, корхонаи нақлиёти автомобилии № 14 Вазорати нақлиёти автомобилии РСС Тоҷикистон масолеҳи роҳсозии ПМК-7 Вазорати роҳҳои автомобилгарди республикаро мекашонад. Ҳаҷми чунин боркашонӣ бештар аз 30 фоизи ҳаҷми умумии боркашонии корхонаи нақлиёти автомобилиро ташкил медиҳад. Коллективҳои корхонаҳои номбурда соли ҷорӣ дар бораи ташкили кори дусменагии нақлиёти автомобилӣ шартнома бастанд, шартҳои мусобиқаи социалистӣ ва ҳавасмандгардонии меҳнати ронандагон муайян карда шудаанд, ки ин имкон медиҳад вақти дар наряд истодани парки автомобильҳо 1,4 соат зиёд карда шавад.

Самаранокии истифодаи вақти дар наряд истодани автомобильҳоро нишондиҳандаи суръати миёнаи техникии ҳаракат муайян мекунад. Дар зарфи солҳои 1975—1985 вай дар як соат аз 28 километр

зиёд набуд. Зимнан қонунияти тазод ба вуҷуд меояд: конструкцияҳои мошинҳо такмил меёбанд, суръаташон тез мегардад, роҳҳои ҳозиразамон сохта мешаванд, фаршашон беҳтар мегардад, суръати миёнаи техникии ҳаракати автомобильҳо бошад, суст мешавад. Барои аниқ кардани масъалаи мазкур кафедраи иқтисодиёт ва ташкили истеҳсолоти Институти политехникии Тоҷикистон ҳамроҳи корхонаи нақлиёти автомобилии № 1 Вазорати нақлиёти автомобилии республика вақти кории нақлиёти мазкурро таҳқиқ намуд. Таҳлил ва ба система даровардани маълумотҳои гирифташуда нишон доданд, ки суръати ҳақиқии техникии ҳаракат соате 40—43 километрро ташкил менамояд. Чунон ки маълум шуд, борфиристонандагону борқабулкунандагон дар путёвкаҳо ва накладнойҳои молфиристӣ ҳангоми молборкунию борфурорӣ на вақти ҳақиқӣ, балки вақти нормативии бекористии нақлиётро нишон медодаанд. Ба ҳамин тариқ, зиёда аз норма бекор истодани нақлиёт ба суръати техникии ҳаракати автомобильҳо зам карда мешавад.

Вазорати нақлиёти автомобилии республика дар боби пешгирӣ намудани бекористии зиёда аз норма кори муайянеро ба ҷо меорад. Агар ин бекористӣ дар ибтидои панҷсолаи ёздаҳум аз 180 ҳазор мошин — соат зиёд бошад, пас дар охири панҷсола камтар аз 150 ҳазор мошин-соатро ташкил намуд. Маблағи ҷаримаи ҳарсолаи аз мизоҷон ситонда мешудагӣ бештар аз 800 ҳазор сӯмро ташкил мекунад. Аммо ин проблемаро куллан ҳал кардан даркор аст. Охир, якум, бекористии зиёда аз норма корхонаҳои нақлиёти автомобилиро аз имконияти иҷро намудани плани давлатӣ маҳрум месозад, дуюм, дар навбати худ, онҳо барои иҷро накардани плани боркашонӣ ба дигар мизоҷҳо ҷарима медиҳанд. Дар ниҳояти кор ба нақлиёти автомобилӣ дучанд ва ба давлат якчанд маротиба зарар мерасад. Бинобар ин, ба назари мо, ба тартиби планкашии ҳаҷми боркашонии корхонаҳои нақлиёти автомобилӣ тасҳеҳ даровардан ба мақсад мувофиқ мебуд. Ҳаҷми дахлдори бори кашонданашудаи мизоҷонро аз сабаби бекористии зиёда аз норма ҳаҷми бори барои кашондан ҳозир карданашуда ҳисобидан даркор аст. Барои ин системаи баҳисобгирии кори нақлиётро ба дараҷаи даркорӣ такмил додан зарур аст. Аз ин лиҳоз дар қарори номбурдаи КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР қайд карда мешавад, ки Вазорати саноати автомобильсозӣ ва Вазорати асбобсозӣ, воситаҳои автоматиконӣ ва системаи идоркунӣ ба кори сохтани асбобҳои боэътимоду самаранок барои назорати кори автомобильҳо ва сӯзишвориро сарф намудани онҳо диққат намедиҳанд. Иҷрои ин вазифаи техникӣ ва як қатор тадбирҳои ташкилию иқтисодӣ имкон медиҳад, ки бекористии зиёда аз нормаи нақлиёт то ҳадди ақал расонда, самаранокии кори он куллан зиёд карда шавад.

Мутаассифона, ҳозир ақаллан дар бораи дараҷаи кофии самаранокии кори нақлиёти автомобилӣ ҳарф задан имконият нест. Чунин нишондиҳандаҳои муайянкунандаи самаранокии нақлиёти автомобилӣ, амсоли боздеҳи фонд ва ҳосилнокии меҳнат, тамоюли нохуши камшавӣ доранд. Ин дар шароите ба амал меояд, ки бо фонд таъмин будани меҳнат зиёд мешавад, яъне дараҷаи бо техника таъмин будани меҳнат меафзояду боздеҳи он бошад, дар натиҷаи ғайрикифоя афзудани ҳосилнокии меҳнат кам мешавад. Маълум аст, ки боздеҳи фонд ба шарте меафзояд, ки агар дар сурати як фоиз афзудани бо фонд таъмин будани меҳнат ҳосилнокии меҳнат ба андозаи калон афзояд. Чунончи, таҳлили дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум дар Вазорати нақлиёти автомобилии РСС Тоҷикистон гузаронидашуда нишон дод, ки дар сурати 29,3 фоиз зиёд шудани бо фонд таъмин будани меҳнат ва 9 фоиз афзудани ҳосилнокии меҳнат боздеҳи фонд 11 фоиз кам шуд. Ба 3,2 фоиз афзудани бо фонд таъмин будани меҳнат дар соҳа як фоиз афзудани ҳосилнокии меҳнат рост меояд. Вазъияти ба амаломадаро дар баробари камбудиҳои номбурда дар кори

наклиёти автомобилӣ ҳолатҳои зерин нишон медиҳанд. Дар республика боркашонии мутамарказ суст инкишоф ёфтааст, ки он боиси нодуруст вобаста кардани мизоҷон ба корхонаҳои автомобилӣ ва номувофиқатии байни структураи парки автомобилҳои боркаш ва структураи боркашонӣ мегардад. Бо автомобильҳои иқтидори борбардориашон миёнаи корхонаи наклиёти автомобилии № 1 Вазорати наклиёти автомобилӣ кашонда шудани борҳо ба чунин ҳодиса мисол шуда метавонад. Борҳо ба масофаи на зиёда аз 5 километр кашонда мешаванд. Барои ба масофаи кӯтоҳ кашондани чунин борҳои бисьёр истифодаи автомобильҳои дорои иқтидори калони борбардорӣ ба мақсад мувофиқ аст. Мутаассифона, ин мисоли ягона нест.

Роли шӯъбаҳои диспетчерии боркашонии наклиёти автомобилӣ дар кори назорат бурдан ба истифодаи самаранокии воситаҳои наклиёти автомобилӣ ғайрикифоя аст. Шӯъбаҳои номбурда бо мутахассисони баландихтисос таъмин карда нашудаанд. Ҳаминро гуфтан кифоя аст, ки дар онҳо бештар аз 90 фоизи коркунони роҳбарикунанда маълумоти дахлдор надоранд. Амалан такдири процесси наклиётӣ — кори асосии соҳа — ба одамони дар ин масъалаҳо ваколатдор набудагӣ вобаста аст. Вазорати мактабҳои олӣ ва миёнаи махсуси республика бошад, барои соҳаи мазкур мутахассисони дахлдор тайёр намекунад. Системаи планкашии кори корхонаҳои наклиёти автомобилӣ, алалхусус оид ба ошкор намудани захираҳои истехсолот, номукаммал аст. Планкашӣ «аз рӯи натиҷаҳои ба дастомада» ҳолати иқтисодии ҳамон корхонаҳоеро душвор мегардонад, ки онҳо захираҳои дохилиашонро пурратар истифода мебаранд, вале ба онҳое нафъ мерасонанд, ки захираҳоро ниҳон медоранд. Дар кори планкашӣ оид ба ҷорӣ намудани техникаи нав ва технологияи пешқадам, дар хусуси мутобиқ гардондани тадбирҳои байни ҳамдигарӣ ва бо нишондиҳандаҳои ниҳоии кори корхона пайваст намудани онҳо камбудиҳои ҷиддӣ мавҷуданд. Дар навбати худ сабаби камбудиҳои номбурда вуҷуд надоштани муносибати комплексӣ ба планкашӣ оид ба омӯхтани техникаи нав, бояду шояд баҳо надодан ба фишангҳои иқтисодӣ дар кори афзун намудани манфиатдории корхонаҳо ба истифодаи он мебошад. Ҳозир ҳангоми баплангирии техникаи нав ба сифати меъёр истифода бурдани натиҷаҳои тадбирҳои ҷудогона (аз ҷумла, кам кардани меҳнатталабӣ, сарфаи масолеху сӯзишворӣ, баланд бардоштани сифати хизматрасонӣ) боиси он мегардад, ки айни як навигарӣ дар корхонаҳои гуногун ба натиҷаҳои ниҳоии фаъолият ҳар хел инъикос меёбад. Масалан, соли 1985 дар корхонаи наклиёти автомобилии № 34 Вазорати наклиёти автомобилӣ ҷорӣ карда шудани стенди оид ба таъмири аккумуляторҳо боиси 1,5 соат кам шудани мӯҳлати таъмири як аккумулятор гардид ва имкон дод, ки 905 сӯмина сарфа ба даст оварда шавад. Дар шароити корхонаи наклиёти автомобилии № 14 бошад, худи ҳамон стенд имкон дод, ки меҳнатталабии таъмир фақат 0,5 соат кам карда, 700 сӯм самаранн иқтисодӣ гирифта шавад. Ба ҳамин тариқ, кам кардани меҳнатталабӣ бо афзун гардондани самараи шартии иқтисодӣ ва алалхусус бо натиҷаҳои ниҳоии кори корхонаҳо баробар нест.

Бояд қайд кард, ки қисми асосии тадбирҳои оид ба техникаи нав ва технологияи пешқадам, одатан, бо таклифи худи корхонаҳо ба план дароварда мешаванд. Таъсири органҳои планкашӣ бошад, ба ин ҷиҳати фаъолият бағоят маҳдуд аст. Дар натиҷаи ин ба корхона техникаи пешқадамтарин намеояд, миқдори таҷҳизоти шинонданашуда, асбобу олот, стендҳо ва ғайра меафзояд. Ин, дар навбати худ, боиси камшавии дараҷаи боздехи фонд, самараи умумии иқтисодӣ мегардад.

Ба афзоиши самаранокии наклиёти автомобилии республика бояд дигаргуниҳои мусбате таъсири назаррас расонанд, ки онҳо баъди барпо гардидани комплекси агросаноатӣ (КАС) дар структураи идо-

ракунии як қатор соҳаҳои хоҷагии халқ ба амал омаданд. Маълум аст, ки умуман дар мамлакат 30—35 фоизи сарфи умумии меҳнат барои истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ва то 40 фоизи арзиши аслии он ба ҳиссаи корҳои нақлиёт рост меояд.

Барои истифодаи самараноки воситаҳои нақлиёти комплекси агросаноатӣ риояи таносуби муайяни байни парки автомобилӣ ва дараҷаи базаи моддию техникии он — аз як тараф, ва ҳаҷми талаботу эҳтиёҷоти соҳаҳои комплекси агросаноатӣ ба боркашонӣ — аз тарафи дигар, аҳамияти калон дорад. Ҳамин чиз зарари калон мерасонад, ки дар районҳои қишлоқӣ нақлиёти автомобилӣ дар подразделенияҳои (ҷузъҳои) сершумор, аксаран ҷузъҳои хурд пароканда ҷой гиронда шудааст ва самаранок истифода бурда намешавад. Ба ҳисоби миёна дар корхонаҳои истифодаи умум ба ҷои 380 қариб 50 автомобиль вуҷуд дораду халос. Ҳатто дар айни як райони маъмурӣ якчанд корхонаи нақлиёти автомобилии худи ҳамон идораи комплекси агросаноатӣ мавҷуд аст. Масалан, дар райони Қӯлоб 5 хоҷагии автомобилии собиқ Вазорати сохтмони республика, дар райони Орҷоникидзеобод 3 хоҷагии автомобилии Вазорати мелиорация ва хоҷагии оби республика ҷой гирифтааст. Аз ин рӯ, самти муҳими тараққии нақлиёти автомобилии комплекси агросаноатӣ концентрация ва тахсиси минбаъдаи парки автомобилӣ ва дар ин асос баланд бардоштани дараҷаи бо техника таъмин будани базаи моддию техникӣ мебошад.

Ба мутахассисони комплекси агросаноатӣ лозим меояд, ки дар бобати дар ҳар район ташкил намудани корхонаҳои мукаммали нақлиёти автомобилӣ кори зиёде ба ҷо оранд. Зарур аст, ки аз ҳоло кори аниқи боркашонии мутамаркази комплекси агросаноатӣ ба роҳ монда, вай бо кори ягонаи томи истеҳсолот ва аз нав кор кардабарории маҳсулоти хоҷагии қишлоқ, савдо узван пайваста шавад. Барпо карда шудани комплекси агросаноатии республика барои ҳалли бомуваффақияти проблемаи дуруст идора намудани хизмати нақлиёт, тараққӣ додани сохтмони роҳи қишлоқ ва як қатор вазифаҳои комплексии илмии дорои характери техникӣ, иқтисодӣ ва ташкилӣ имконияти нав ба вуҷуд меорад.

Ба ҳамин тариқ, таҳлили умумии самтҳои ҷудогонаи тараққиёти нақлиёти автомобилии республика нишон медиҳад, ки ба кор андохтани захираҳои мавҷуда имкон медиҳад бе сарфи маблағи калон самаранокии кори соҳа зиёд карда шавад. Барои ин ҷидду ҷаҳди калони на фақат коркунони нақлиёт, балки дигар соҳаҳои хоҷагии халқ — истеъмолкунандагони маҳсулот низ зарур аст.

Афзун гардондани самаранокии кори системаи нақлиёт яке аз омилҳои асосии тараққиёти минбаъдаи тамоми комплекси хоҷагии халқи республика, иҷрои бомуваффақияти вазифаҳои тараққиёти иқтисодию социалии он дар панҷсолаи дувоздаҳум мебошад.

**АЗ РЕДАКЦИЯ:** Ба идораҳои ҷудогона тақсим карда шудани нақлиёти автомобилӣ, бешубҳа, ба кори он таъсири манфӣ мерасонад. Маълумотҳои дар мақола овардашуда аз ин хусус равшан гувоҳӣ медиҳанд.

Дар қарори КМ КПСС ва Совети Вазирони СССР «Дар бораи афзун гардондани самаранокии истифодаи воситаҳои нақлиёти автомобилӣ дар хоҷагии халқ, пурзӯр намудани муборизаи зидди изофанависӣ ҳангоми бо нақлиёти автомобилӣ кашондани борҳо ва эҳтиёт кардани масолеҳи сӯзишворию равғани молиданӣ» роҳҳои конкретии беҳтар гардондани кори соҳа нишон дода шуданд.

Умедворам, ки мақолаи О. Бобоев мавзӯи гуфтугӯи ҷиддӣ ҳам дар Вазорати нақлиёти автомобилӣ, ҳам дар хоҷагиҳои нақлиёти автомобилӣ ва ҳам дар шӯъбаҳои дахлдори Совети Вазирон ва Госплани республика хоҳад шуд.

# АФЗОИШИ БОЗДЕҲИ ФОНД ДАР ХОҶАГИИ ҚИШЛОҚ

*Ҷ. ЮЛДОШЕВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Дар марҳалаи ҳозираи тараққиёти хоҷагии халқи мамлакат дар назди партия, халқи советӣ вазифаи комилан ва самаранок истифода бурдани неруи истеҳсолӣ меистад, ки қисми таркибии он фондҳои асосӣ мебошанд. Вазифаи мазкур барои ҳамаи соҳаҳо хеле муҳим аст, аммо он дар назди хоҷагии қишлоқ махсусан кӯндаланг меистад.

Дар зарфи понздаҳ соли охир фондҳои асосии истеҳсолии хоҷагии қишлоқи мамлакат 2,6 баробар афзуданд ва соли 1985 бештар аз 3 миллиард сӯмро ташкил доданд. Баробари афзоиши онҳо истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ низ ба андозаи муайян зиёд шуд. Масалан, маҳсулоти умумии ин соҳа дар РСС Тоҷикистон бештар аз якуним баробар афзуд. Бо вуҷуди ин, ки агар соли 1970 барои як сӯмина маҳсулоти хоҷагии қишлоқ 1,33 сӯм фондҳои асосии истеҳсолӣ сарф шуда бошад, пас соли 1985 барои ин мақсад 1,75 сӯм сарф карда шуд, яъне суръати афзоиши фондҳои асосии истеҳсолӣ назар ба суръати зиёдшавии маҳсулоти умумӣ бештар буд.

Бо фонд таъмин будани меҳнат ҳам тамоюли афзоиши босуръатро дошт. Вай танҳо солҳои 1970—1985 ду баробар зиёд шуд, бо фонд таъмин будани ҳар 100 гектар замини фоиданоки хоҷагии қишлоқ бошад, 2,8 баробар афзуд. Баробари афзоиши таъмин будан бо фонд ҳосилнокии меҳнат низ ба андозае баланд шуд, вале суръати он хеле суст аст. **Умуман назар ба афзоиши маҳсулоти умумӣ бештар зиёд шудани фондҳои асосии истеҳсолӣ боиси пастшавии дараҷаи боздеҳи фонд дар хоҷагии қишлоқ гардид.** Вай дар ин давра бештар аз 25 фоиз паст шуд.

Боздеҳи фонд нишондиҳандаи самаранокии иқтисодии фондҳои асосии истеҳсолӣ мебошад, ки он аз рӯи нисбати маҳсулоти умумӣ ба арзиши фондҳои асосии истеҳсолӣ муайян карда мешавад. Миқдори маҳсулоте, ки ба як воҳиди арзиши фондҳо рост меояд, ҳарчи зиёд бошад, самараи иқтисодии онҳо ҳамон қадар бештар аст.

Афзоиши боздеҳи фонд арзиши аслии маҳсулотро арзон, ҳосилнокии меҳнатро баланд, ресурсҳои моддӣ ва молиявиро сарфа менамояд. Боздеҳи фонд ҳар қадар бештар бошад, ҷамъият барои ба даст овардани маҳсулоти зиёдтар ҳамон қадар кам маблағу воситаҳо сарф менамояд, ки ин имкон медиҳад ҳаҷми андӯхт нисбатан камтар ва мувофиқан ҳиссаи фонди истеъмол дар таркиби даромади миллӣ зиёд карда шавад. Ин дар навбати худ ба баландшавии дараҷаи некӯаҳволии халқи советӣ, ҳалли проблемаҳои муҳимтарини социалӣ бевосита таъсир мебахшад.

Ба ҳамин тариқ, динамикаи боздеҳи фонд на фақат аҳамияти иқтисодӣ, балки социалӣ ҳам дорад. Тамоюли сустшавии он имконияти андӯхти ғайриистеҳсолиро маҳдуд менамояд ва ин, пеш аз ҳама, ба беҳтаршавии шароитҳои маданию маишӣ ва манзилии меҳнаткашон таъсири манфӣ мебахшад, зеро камшавии боздеҳи фонд сарфи ило-

вагии маблағгузориҳои асосиро ба мақсадҳои истеҳсолӣ талаб менамояд.

Дар вақти ҳозира таносуби фондҳои истеҳсолӣ ва ғайриистеҳсолии хоҷагии қишлоқи республика 4 : 1 мебошад. Таносуби маблағгузориҳои асосии истеҳсолӣ ва ғайриистеҳсолӣ ҳам ба ҳамон дараҷа мебошад, ки ин афзоиши минбаъдаи босуръати фондҳои истеҳсолиро дарояндаи наздик муайян менамояд. Бо вуҷуди ин дар шароити ҳозира ҳиссаи фондҳои асосии ғайриистеҳсолиро кам не, балки зиёд кардан мувофиқи мақсад мебуд.

Проблемаи зиёд кардани боздеҳи фонд дар хоҷагии қишлоқ бо ҳалли вазифаҳои ҳамаҷониба арзон кардани арзиши фондҳои асосии истеҳсолӣ дар процесси такрористеҳсол, беҳтар истифода намудани фондҳои асосии истеҳсолии амалкунанда, афзоиши ҳаҷми маҳсулоти хоҷагии қишлоқ дар шаклҳои аслӣ ва арзиш зич вобаста аст. Зимнан, беҳтар истифода кардани фондҳои асосии истеҳсолӣ ҳадди худро дорад, баланд бардоштани сифати фондҳои асосӣ, маҳсулот, арзон кардани воҳиди иқтидорҳои истеҳсолӣ ва ғайра бошад, мисли прогресси илму техника ҳадду канор надорад.

Дар чунин шароит, бешубҳа, қонуни сарфаи вақти кор амал хоҳад кард, ки он ба меҳнати гузаштаи дар фондҳои асосии истеҳсолӣ таҷассумёфта низ паҳн мегардад. Сарфаи вақти кор бо камшавии сарфи меҳнати ҳам ҷорӣ ва ҳам гузашта, муҷассам чен карда мешавад.

Камшавии боздеҳи фондро, бечунучаро, тамоюли манфӣ шумуридан мумкин аст, ки он ба истифодаи нокифояи омилҳои интенсивии тараққиёти иқтисодӣ шаҳодат медиҳад. Бинобар ин съезди XXVII партия чунин талабро ба миён гузошт: «Истифодаи фондҳои асосии истеҳсолӣ беҳтар, иқтидорҳо ва таҷҳизот бо кор пурра таъмин карда, афзоиши боздеҳи фонд ба даст оварда шавад».

Қор карда баромадани комплекси тадбирҳои афзун гардондани боздеҳи фонд дар хоҷагии қишлоқи республика таҳлили таносуби нишондиҳандаҳои натуравиро талаб менамояд, ки онҳо дараҷаи истифодаи фондҳои асосӣ ва самаранокии ин фондҳоро тавсиф мекунанд. Асоси моддии объективии афзун гардондани боздеҳи фонд истифодаи оқилонатари онҳо мебошад, ки ин кор ба интенсивонии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ такья менамояд. Маҳз дараҷаи амалии истифодаи фондҳои асосии истеҳсолӣ ба ҳосилнокии меҳнати ҷорӣ, ҳаҷми маҳсулот ва, аз ин рӯ, ба арзиши аслии маҳсулот, даромаднокии истеҳсолот таъсири ҳалкунанда мерасонад.

Ба ҳамин муносибат омилҳоеро аз назар гузарондан ҷоиз аст, ки ба тағйироти дараҷаи боздеҳи фонд дар соҳаи хоҷагии қишлоқи комплекси агросаноатии республика таъсир мерасонад. Ин омилҳоро ба ду гурӯҳ тақсим кардан мумкин аст. Омилҳои гурӯҳи якум ба афзоиши боздеҳи фонд дар давраи ташаккул ва такомули фондҳои асосии истеҳсолӣ таъсир мебахшанд. Инҳо ҷорӣ кардани комьёбиҳои прогресси илму техника, бо техника аз нав ҷиҳозонидани истеҳсолот ва ҳалли масъалаҳои таъмини оқилонаи хоҷагиҳо бо фонд, нормативҳои аз ҷиҳати илмӣ асосноки талабот ба он, беҳтар намудани базаи таъмир ва нигоҳ доштани техника, таносуби оқилонаи байни фондҳои асосӣ ва оборотӣ ва ғайра мебошанд. Ба омилҳои гурӯҳи дуюм инҳоро дохил кардан мумкин аст: беҳтар истифода бурдани фондҳои асосӣ — ҳам ба тариқи экстенсивӣ ва ҳам ба тариқи интенсивӣ; дараҷаи тайёрӣ ва баланд бардоштани ихтисоси коркунон.

Бояд қайд кард, ки барои ба амал баровардани ҳарду гурӯҳи омилҳо шароитҳои муайян заруранд, ки онҳоро хусусиятҳои технологии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ тақозо менамоянд. Дар соҳаҳои растанипарварӣ ва чорводорӣ таъсири ин омилҳо бо такомули системаи киштгардон ва структураи майдонҳои кишт, андохтани миқдори за-

рурии нуриҳои минералӣ ва органикӣ, беҳтар кардани зоти чорво, структура ва такрористеҳсоли қисми асосии пода, мустаҳкам кардани базаи хўрокӣ алоқаманд аст. Самараи корҳои мазкур дар шакли афзоиши ҳосили майдонҳо ва маҳсулнокии чорво, сарфи меҳнати ҷорӣ ва арзон шудани арзиши аслии маҳсулот таъмин мегардад. Дар сарфаи ҳам меҳнати ҷорӣ ва ҳам гузашта, таҷассум, инчунин афзоиши ҳосили зироатҳои хоҷагии қишлоқ харҷи бештар оқилона истифода бурдани фондҳои асосии истеҳсолии амалкунанда, хусусан воситаҳои механиконӣ роли калон мебозад.

Самарае, ки аз истифодаи оқилонаи воситаҳои механиконӣ, алалхусус техника, ба даст меояд, аз рўи чунин нишондиҳандаҳо, монанди афзоиши маҳсули кори як трактор ва комбайн, бештар гардидани коэффициенти сменавӣ, маҳсули кори солона, рўзона, сменавӣ, камшавии арзиши аслии ҳар як воҳиди кори иҷрошаванда ва ғайра муайян мегардад. Нишондиҳандаҳои мазкур аз бисьёр ҷиҳат ба нав кардани воситаҳои ҷисман ва маънан кўҳнашудаи меҳнат вобастаast, ки ин кор дар хоҷагии қишлоқ суст давом дорад.

Масалан, тадқиқоте, ки дар як қатор районҳои тобеи республика гузаронда шуда буд, нишон дод, ки дар онҳо техникаи то солҳои 1965—1970 истеҳсолшуда бисьёр аст. Дар колхозҳои «Роҳатӣ»-и райони Ленин, ба номи Ленини райони Орҷоникидзеобод, ба номи К. Маркси райони Ҳисор маҳсули кори солонаи ҳар як трактори эталонӣ аз 650 то 900 гектар, маҳсули кори якрўзаи онҳо аз 2,5 то 4,3 гектар мебошад. Боздеҳи фонд дар ин хоҷагиҳо кам буда, аз 0,44 то 0,65 сўм аст. Дар хоҷагиҳое, ки воситаҳои техникии нав бештар аст, масалан, дар колхози ба номи Ленини райони Турсунзода, маҳсули кори солонаи тракторҳо, боздеҳи фонд ва ҳосилнокии меҳнат ду баробар зиёд мебошад. Тадқиқот боз нишон дод, ки дар бисьёр хоҷагиҳо ба сабаби нарасидани қисмҳои эҳтиётӣ ва механизаторони соҳибихтисос техника нисфӣ истифода бурда мешавад.

Дар ҳалли проблемаҳои истифодаи сермаҳсули техника роли кадрҳо торафт меафзояд. Вале системаи ҳозираи тайёр кардани кадрҳо ва баланд бардоштани ихтисоси механизаторони деҳотро дар республика қаноатбахш шуморидан мумкин нест. Шумораи хатмкунандагони курсҳо ва омўзишгоҳҳои касбҳои техникӣ дар панҷсолаи ёздаҳум назар ба шумораи тракторҳо ва комбайнҳои гирифтаи хоҷагиҳои республика чандон зиёд набуд. Дар натиҷа ба як трактор ва комбайн як нафар коркуни ин категория рост омад, ки ин барои ташкили кори ду ё се сменагӣ имконият намедиҳад.

Вазъияти истифодаи мошинҳои пахтачин боз ҳам бадтар мебошад, ки соли 1985 шумораи онҳо дар республика бештар аз 4000 буд. Ҳамон сол ҳаҷми бо мошин ғундошташудаи пахта назар ба соли 1981-ум 53,2 фоиз кам шуд. Ба ҳисоби миёна соли 1985 бо як мошини пахтачин бештар аз 28 тоннагӣ ё назар ба соли 1981-ум 2,3 баробар кам пахта чида шуд. Маҳсули кори якрўзаи он қариб якуним баробар кам гардид. Нишондиҳандаҳои пасттарин дар колхозу совхозҳои минтақаи Ҳисор мушоҳида шуд. Дар ин ҷо соли 1985 бо мошин фақат 4 фоизи ҳаҷми умумии пахтаро ғундоштанд. Масалан, дар райони Турсунзода дар колхози ба номи Тельман бо ҳар мошин ҳамагӣ 9 тонна, дар колхози «Коммунизм» — 15 тонна, дар колхозҳои «Съезди XX партия» ва ба номи Жданов бошад, тамоми пахта дастӣ ғундошта шуд. Дар колхозҳои ба номи Ленин, «Россия» ва «Роҳатӣ»-и райони Ленин низ ҳамин гуна аҳвол мушоҳида карда мешавад. Ин алалхусус ба натиҷаҳои ниҳоии истеҳсоли пахта дар республика таъсири манфӣ расонд: соли 1985 арзиши аслии як центр пахта танҳо дар колхозҳо назар ба соли 1980-ум 21,8 фоиз қимат, хароҷоти бевосита барои як воҳиди маҳсулот 23 фоиз зиёд буд. Бадшавии истифодаи воситаҳои механиконӣ ба қимат шудани як воҳиди маҳсулот

дар совхозҳои пахтакор ҳам сабаб шуд. Дар онҳо ҳосилнокии меҳнат ва боздеҳи фонд бештар аз 20 фоиз кам шуд.

Муносибати эҳтиёткорона ба техника низ аҳамияти калон дорад. Маълум аст, ки миқдори зиёди воситаҳои механиконӣ дар хоҷагии қишлоқ зуд аз кор мебароянд. Таъмири техника хароҷоти моддӣ ва молиявӣ, инчунин сарфи меҳнатро тақозо мекунад, ки ин ҳам ба дараҷаи боздеҳи фонд таъсир мебахшад.

Афзоиши боздеҳи фонд дар сурате таъмин мегардад, ки суръати афзоиши истеҳсоли маҳсулот назар ба суръати афзоиши базаи моддиву техникӣ бештар бошад.

Бо вуҷуди ин дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум дар хоҷагии қишлоқи республика истеҳсоли маҳсулот ба ҳисоби ҳар 100 гектар замини фоиданоки хоҷагии қишлоқ қариб 4 фоиз кам шудааст ва ҳол он ки фондҳои асосии истеҳсолӣ ба ҳисоби ҳамин қадар майдон 20 фоиз афзуд, ҳосили шолӣ дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум назар ба панҷсолаи даҳум 1,3 фоиз, пахта — 2,9, мева — 3,4, ангур — 3,5 фоиз кам шудааст. Ҳосили картошка, сабзавот ва зироатҳои хӯрокии чорво, хусусан дар заминҳои обӣ, суст меафзояд.

Дар вақти ҳозира проблемаи тараққиёти чорводории ҷамъиятӣ ҳамчун самти муҳими иҷрои Программаи озуқаворӣ торафт бештар аҳамият пайдо мекунад. Соли 1985 аз ҳар сар модагови ҷушоӣ ба ҳисоби миёна дар республика 2432 кг, вазни миёнаи гови ба давлат супурда мешудагӣ — 305 килограммро ташкил дод, ки ин аз дараҷаи миёнаи нишондиҳандаи умумииттифоқ хеле паст аст. Қариб аз ҳар қисми панҷуми модаговҳои наслдеҳ умуман насл гирифта нашудааст. Дар республика суст афзудани ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти чорво, чунон ки дар съезди XX Партияи Коммунистии Тоҷикистон қайд карда шуд, натиҷаи паст будани маҳсулнокии чорвои ҷамъиятӣ мебошад, ки он дар навбати худ, ба беҳтаршавии кори зотпарварӣ, танзими структураи пода ва маданияти ташкили ин соҳа вобаста аст. Умуман суръати афзоиши ҳаҷми истеҳсоли маҳсулоти хоҷагии қишлоқ на фақат аз суръати афзоиши фондҳои асосии истеҳсолӣ, балки аз суръати афзоиши аҳолии республика низ қафо мемонад. Дар солҳои панҷсолаи ёздаҳум аҳолии Тоҷикистон 25 фоиз зиёд шуд, истеҳсоли маҳсулоти умумии хоҷагии қишлоқ ба ҳар сар аҳолӣ бошад, назар ба панҷсолаи даҳум 5—7 фоиз кам гардид.

Оё тамоюли камшавии боздеҳи фондро дар хоҷагии қишлоқ бартараф кардан мумкин аст?

Ба мисолҳо муроҷиат менамоем. Дар соҳаи чорводорӣ, ки боздеҳи фонд дар он аз ҳама кам аст, ҳоло барои сохтмони биноҳои типии чорводорӣ, такмили биноҳои мавҷуда маблағҳои калони давлат ва колхозҳо ҷудо карда мешаванд. Аммо онҳо ғайриқаноатбахш истифода мегарданд. Масалан, дар колхозҳои республика соли 1985 ба истифода додани 6,5 миллион сӯмина фондҳои асосӣ дар назар дошта шуда буд. Дар амал онҳо 1,3 миллион сӯмина кам аз худ карда шуданд. Ҳисобу китоб нишон медиҳад, ки дар колхозҳои республика барои ҳар як сӯмина маҳсулоти умумӣ 2,18 сӯмина фондҳои асосии истеҳсолӣ сарф карда, бештар аз 590 ҳазор сӯмина маҳсулоти чорво кам ба даст оварда шудааст.

Ихтисори муддати сохтмон имконият медод, ки ҳаҷми калони сохтмони нотамоми истеҳсолоти колхозию совхозии республика кам карда шавад.

Барои зиёд шудани боздеҳи фонд дар чорводорӣ афзоиши маҳсулнокии соҳаи мазкур аҳамияти калон дорад. Барои ин зотҳои сермаҳсули мавҷудаи чорворо тезтар такмил дода, зотҳои нави онро тезтар ба вуҷуд овардан ва қисирмонии модаговҳоро кам кардан зарур аст. Танҳо як фоиз афзудани маҳсулнокии чорво боздеҳи фондро 15—20 фоиз зиёд менамояд.

Манбаи ҷиддии афзоиши боздеҳи фонд дар хоҷагии қишлоқ бар-ҳам додани талафи маҳсулот ҳангоми истеҳсолу аз нав кор карда баромадан, кашондан ва нигоҳ доштани он мебошад. Баробари бар-по намудани хоҷагиҳои калони механиконидашудаи истеҳсолкунан-даи маҳсулоти чорво масъалаи роҳ надодани талафот ҳангоми ка-шондани маҳсулот аз ферма то корхонаи аз нав коркунанда кӯнда-ланг истод. Ин гуна талафот дар хоҷагиҳое калон аст, ки аз корхо-наҳои саноати гӯшту шир дуранд.

Масалан, совхози «Ҳоит»-и райони Ғарм, ки ба парвариш ва фар-беҳ намудани чорвои калони шохдор дар асоси саноатӣ махсус гар-донда шудааст, чорворо, одатан, ба гӯшткомбинати Душанбе меба-рад. Ба сабаби қариб 300 км. кашондани чорво организми он ларзиш мехӯрад. Дар натиҷаи кашондан ва пеш аз куштан нигоҳ доштани чорво вазни зиндаи он 30—40 кг. кам мешавад. Барои баровардани қусури ин талафот коллективи совхоз чорворо боз камаш як моҳ фар-беҳ менамояд. Ин, дар навбати худ, боиси хароҷоти барзиёд мегар-дад ва ҳар як центнери гӯштро қимат мекунад. Агар ҳангоми фурӯ-ши 1300 сар гов талафоти вазни зиндаи онҳо 50 тонна ва аз он зиёд-ро ташкил намедод, хоҷагӣ ҳарсол қариб 100 ҳазор сӯм фондаи ило-ва мегирифт. Дар айни ҳол арзиши аслии як центнер гӯшт 9,2 фоиз кам, боздеҳи фонд умуман дар хоҷагӣ 13 фоиз зиёд мешуд.

Сарфи назар аз он ки сохтмони корхонаҳои саноати гӯшт дар қишлоқҷойҳо маблағҳои иловагиро талаб менамояд, қусури онҳо зуд мебарояд, зеро хароҷоти кашондани гӯшти чорвои кушта камтар хо-ҳад шуд.

Истифодаи оқилонаи фондҳои асосии истеҳсолӣ, инчунин ихти-сори талафи маҳсулоти хоҷагии қишлоқ ба ҳар коллектив, ҳар як меҳнаткаш вобаста аст. Бинобар ин ҳоло ашьёи хом, ресурсҳои мо-лиявӣ, масолеҳро сарфакорона истифода бурдан, хароҷоти истеҳсо-лотро кам кардан ниҳоят муҳим аст.

Эҷодкорона ҷустани роҳи истифодаи хубтари фондҳои асосии истеҳсолӣ, сарфакорӣ дар ҳар ҷои кор, оштинопазирӣ бо бесарусомо-нӣ ва исрофкорӣ имконият медиҳад, ки боздеҳи фонд дар хоҷагии қишлоқи республика хеле зиёд карда шавад ва ин боиси баландша-вии дараҷаи некӯаҳволии халқ мегардад.

# ИТТИФОҚИ БАРОБАРҲУҚУҚҲО

**Соли оянда 1987 соли 70-солагии Революцияи Кабири Социалистии Октябрь мебошад. Одамони советӣ ин ҷашни фархундаю бошукӯҳро дар оилаи ягонаю муттафиқ истиқбол менамоянд.**

**Ҳафтод сол барои таърих муддати кӯтоҳ аст. Вале дар ин муддат чӣ гуна қадами бузурге ба пеш гузошта шуд! Дар ҳама республикаҳои баробарҳуқуқи советии ҳудуду аҳолиашон мухталиф чӣ гуна дигаргуниҳои ҳайратангез ба амал омаданд! Чунон ки В. И. Ленин пешбинӣ карда буд, дар иттифоқи ягона муттаҳид гардидани ҳамаи миллату халқиятҳои мамлакат имконияти эҷодии онҳоро фузуда, суръати тараққиёти ҳар республикаро бағоят тезонд, ҳисси оилаи ягона, ки онро партия парварид, қувваи тавонои прогресси ҷамъияти советӣ, гарави бебаҳои ҳамаи ғалабаҳои ҳозира ва оянда гардид.**

**Социализм ба халқҳои Иттифоқи Советӣ ҳокимияти комили сиёсӣ, иқтидори иқтисодӣ, бемайлон афзудани дараҷаи зиндагӣ ва маданият, шодмонии меҳнати озоди коллективона ва эҷодкорӣ, ҳисси боввариро ба ояндаи худ, ба фардо бахшид. Иттиҳоди бештар аз сад миллату халқияти сокини Мамлакати Советҳо тантанаи сиёсати миллии ленинӣ, намунаи ибрат барои ҳамаи мамлакатҳои социалистӣ, барои тамоми коммунистон ва партияҳои коргарии сайёрамон гардид.**

**Мо ба муносибати 70-солагии Октябри Кабир рубрикаи нав: «Иттифоқи баробарҳуқуқҳо»-ро мекушоем. Нақли ҳозираи мо дар бораи Эстонияи Советӣ мебошад.**

# ДАР ОИЛАИ ЯГОНА

*А. РЮЙТЕЛЬ,*
*Раиси Президиуми Совети Олии РСС Эстония*

Қариб 70 сол боз халқҳои мамлакати мо, ки дар иттифоқи муқтадири республикаҳои социалистӣ муттаҳид шудаанд, вазифаҳои азими сохтмони коммунистиро иҷро менамоянд. РСС Эстония — хоҳари мушфиқи Тоҷикистон ва ҳамаи дигар республикаҳои бародари соҳибихтиёру мустақил бештар аз 46 сол боз дар оилаи ягонаи советӣ мебошад.

Масофаи байни Таллин ва Душанбе хеле дур буда, бо роҳи рост қариб шаш ҳазор километрро ташкил медиҳад. Ҳудуди Ватани мо бесанор аст, манзараҳои он ҳам беканору гуногун аст: вай аз республикаи на он қадар калони Наздибалтика дар қисми дури ғарбии мамлакат то куллаҳои кӯҳсорон ва водиҳои сабзу хуррами Тоҷикистон дар ҷануби шарқ доман паҳн кардааст. Калимаи Ватан барои одами советӣ пурмазмун аст ва бисьёр чизҳоро дар бар мегирад.

РСС Эстония дар байни се республикаи социалистии Наздибалтика республикаи аз ҳама шимолтарин буда, дар байни халиҷҳои Пярну, Таллин ва Фини баҳри Балтика ва кӯли Чуд тӯл кашидааст ва дар соҳилҳои он дар замонҳои қадим русҳою эстонҳо аҳлу тифоқ, осоишта умр ба сар мебурданд. Майдони республика калон нест, 43,1 ҳазор километри мураббаъро ташкил медиҳад. Шумораи аҳолиаш 1 миллиону 550 ҳазор нафар аст.

Дар территорияи ҳозираи РСС Эстония асрҳост, ки эстониён, яке аз шохаҳои халқҳои угро-фин зиндагӣ мекунанд ва дар соҳилҳои Балтика сокин гардида, бо мардуми таҳҷой омехта шудаанд. Ҳоло эстониён аз се ду қисми аҳолии республикаро ташкил менамоянд. Бо сокинони таҳҷой паҳлу ба паҳлу русҳо, украинҳо, белорусҳо, финҳо, яҳудиён, латышҳо, немисҳо, литвониҳо, намояндагони даҳҳо дигар миллатҳо ва халқиятҳо кору зиндагӣ мекунанд.

Эстонияро республикаи ҷазираҳо номидан мумкин аст, ба ҳайати он бештар аз якуним ҳазор ҷазираҳои хурду калон дохил мешаванд, ки онҳо зиёда аз даҳ фоизи территорияро ташкил медиҳанд. Дар тамоми республика хатҳои кабуди дарьёҳо тӯл кашидаанд, кӯлҳои бисьёре воқеъ гардидаанд, ки шумораи онҳо низ қариб ба якуним ҳазор мерасад. Аз баландии парвози паррандагон замини Эстония сабзу кабуд метобад: бешаҳо, дарьёҳо, кӯлҳо, ботлоқзорҳо, саҳроҳо намудор мешаванд, ки онҳо бо меҳнати наслҳои бисьёри зироаткорон аз табиати беназовиши шимол ба даст оварда шудаанд.

Таҳкурсии ҳамаи он чизеро, ки ҳоло мо дорем, бисьёр сарватҳои моддие, ки дорем, наслҳои меҳнаткашон дар давоми садсолаҳо гузоштаанд. Хотираи таърихии халқ, чун қоида, чизҳои гаронбаҳотаринро дар расму оинҳо ва анъанаҳо нигоҳ медорад. Вай хотираро дар бораи мусибату шиканҷаҳои гузашта, мардонагии фарзандони худ, ки замини азизашонро муҳофизат кардаанд, низ нигоҳ медорад. Аз қадимулайём як порча замини Наздибалтика, ки ба эстониёни қадим, зироаткорон ва чорвопарварон ҳаёт мебахшид, объекти суиқасди ҳамсоягони ҷангҷӯ мегардид. Дар аввали асри XIII муборизаи суботкоронаи қабилаҳои эстонӣ бар зидди истилогарони хориҷӣ бо шикастхӯрӣ анҷомид. Ҳукмронии аҷнабиён садҳо сол давом дошт ва фақат дар миёнаи асри XIX халқи эстон дар ҳайати Россия барои инкишофи маданияти миллӣ, адабиёт, илм имконият пайдо кард. Дар миёнаи асри гузашта ба забони эстонӣ аввалин газетаҳо пайдо шуданд, театри миллӣ барпо гардид, анъанаҳои идҳои суруд пайдо шуданд, эпоси миллии «Калевипоэг» ба вуҷуд омад ва чоп шуд. Эстония, ки дар он ҳуқуқи крепостной назар ба қисми калони империяи Россия пештар бекор карда шуда буд, дар охири асри гузашта ба канораи мутараққии миллӣ табдил ёфт. Дар ин ҷо саноат, аз ҷумла мошинсозӣ тараққӣ кард, пролетариат ба вуҷуд омада, дар байни он дере нагузашта таъсири марксизм намоён гардид. Бисьёр студентони дорои рӯҳияи революционӣ дар университети Тарту, ки яке аз кӯҳнатарин университетҳои мамлакатамон аст, таҳсил мекарданд. Дар байни онҳо бародари Владимир Ильич Ленин — Дмитрий Ульянов низ буд, ки дипломи духтуриро дар Тарту гирифтааст.

Дар солҳои царизм иқтисодиёти Эстляндия бештар аграрӣ буд, ба Эстония ҳамчун бо озуқаворӣ таъминкунандаи пойтахти шимолии империяи Россия нигоҳ мекарданд. Чунин самти яктарафаи тараққиёти иқтисодӣ дар солҳои диктатураи буржуазӣ боқӣ монд ва ҳатто пурзӯртар гардид. Буржуазияи маҳаллӣ аз бозори Россия маҳрум гардида, соҳаҳои томи истеҳсолотро хобонд, корхонаҳоро баст ва ҳазорон ҳазор пролетарҳоро аз кор ва манбаи рӯзгузаронӣ маҳрум кард.

Дар давраи муборизаи пролетариати Россия ба муқобили царизм, барои муқаррар намудани ҳокимияти меҳнаткашон, ки ба он партияи большевикон роҳбарӣ мекард, саҳифаи нави таърихи халқи эстон оғоз ёфт. Ҳанӯз дар солҳои 1901—1904 дар Таллин ва дигар шаҳрҳои Эстляндия кружокҳо ва гурӯҳҳои социал-демократӣ ба вуҷуд омаданд. М. И. Калинин, ки дар ин солҳо паҳнкунандаи «Искра»-и ленинӣ дар Эстония буд, барои дар байни коргарони Таллин паҳн кардани идеяҳои социал-демократӣ кори фаъолона мебурд.

Ҳокимияти Советҳо дар Таллин ва баъзе дигар шаҳрҳои Эстония амалан баробари ғалабаи пролетариат дар Петроград муқаррар шуда буд. Пролетариати Эстония, ки ба он большевикон роҳбарӣ мекарданд, ба қувваҳои афзалиятдоштаи буржуазияи миллӣ ва байналхалқӣ мардонавор муқобилат мекард. Дар солномаи Революцияи Октябрь коммунаи меҳнатии Эстляндия — нахустин давлати меҳнаткашон дар сарзамини Эстония, ки 29 ноябри соли 1918 барпо шуда буд, саҳифаи қаҳрамонона навишт. Революционерони намоён — большевикон Ян Анвельт, Виктор Кингисепп, Ханс Пегельман доҳиёни он гардиданд. Ком-

муна дер вучуд дошта натавонист. 5 июни соли 1918 ҳукумат фаъолияти худро бас кард. Бисьёр доҳиёни Коммуна аз дасти ҷазодиҳандагони буржуазӣ ҳалок шуданд. Аммо қурбониҳое, ки коммунистон, пролетариат, халқи меҳнаткаши Эстония доданд, беҳуда набуданд. Баъди 22 сол халқи эстон дар вазъияти дигари таърихӣ ҳокимияти давлатиро ин дафъа қатъиян ва пурра ба даст даровард ва баробари он тақдири худро ба дасти худ гирифт: 21 июни соли 1940 мувофиқи иродаи меҳнаткашон бо сардории Иоханнес Варес ҳукумати демократӣ барпо карда шуд. Ҳукумат фавран ба дигаргунсозиҳои революционӣ — барҳам додани ташкилотҳои сиёсии буржуазӣ, тайёрӣ ба интихоботи думаи давлатӣ шурӯъ намуд. Буньёди давлати халқи меҳнаткаш бо роҳбарии коммунистони эстон, ки дар давоми солҳои зиёд дар шароити пинҳонкорӣ бо диктатураи буржуазию миллатчигӣ мубориза мебурданд, ба амал бароварда мешуд. Думаи давлатӣ, ки бо роҳи демократӣ интихоб шуда буд, иродаи меҳнаткашонро ифода намуда, Эстонияро Республикаи Советии Социалистӣ эълон кард. Ин 21 июни соли 1940 ба амал омад. 6 августи ҳамон сол Совети Олии СССР хоҳиши Эстонияи Советиро дар бораи ба ҳайати СССР ҳамчун Республикаи соҳибихтиёр ва баробарҳуқуқи Советии Социалистӣ қабул кардани он қонеъ гардонд. Ба Иттифоқи Республикаҳои Советии Социалистӣ дохил шудани Эстония, ба амал баровардани дигаргунсозиҳои прогрессивии социалию иқтисодӣ ва сиёсӣ имконият доданд, ки иқтидори азими эҷодии оммаи халқ озод намуда, он барои тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ равона карда шавад.

Таърих барои мустаҳкам шудани Ҳокимияти Советӣ дар Эстония рӯзҳои хеле ками осоиштаро ато намуд, аммо дар ҳамин мӯҳлати кӯтоҳ ҳам (ҳамагӣ як сол) бисьёр корҳо анҷом дода шуданд: ислоҳоти замин гузаронда, структураи нави ҳокимияти давлатӣ барпо карда шуд, сафҳои партия мустаҳкам гардид, комсомол аз ҷиҳати шумора афзуда, обутоб ёфт. Ҷанги Бузурги Ватанӣ санҷиши вазнине гардид. Ҳаминро гуфтан кофист, ки дар сарзамини Эстония 45 фоизи иқтидорҳои корхонаҳои саноатӣ нобуд шуда, роҳҳои оҳан аз кор бароmadанд, фонди манзил зарари ҷиддӣ дид. Талафоти одамон низ хеле калон буд. Хусусан ба ташкилоти партиявии республика зарари калон расонида шуд, бисьёр писарону духтарони он дар мубориза бо фашизм диловарона ҳалок гардиданд.

Ба зудтар аз нав барқарор кардани иқтисодиёт, ҳаёти маданӣ боваp кардан душвор буд. Аммо маҳз дар ҳамин даврaи мураккаб моҳияти мавқеи Эстония, ки аъзои комилҳуқуқи Иттифоқи бузурги РСС гардида буд, бо тамоми амиқиаш зоҳир шуд. Ҳанӯз дар рӯзи нӯҳуми баъди озод шудани Таллин — 1 октябри соли 1944 ба пойтахти республика аз Ленинград поезди аввалин омад. Вай барои аҳолӣ озуқаворӣ ва барои корхонаҳои харобшуда таҷҳизот овард. Дар соли 1945 республика ба маблағи садҳо миллион сӯм масолеҳ, ашьёи хом, таҷҳизот, барои эҳтиёҷоти аз нав барқарор кардани хоҷагиҳои харобгардида ғалла гирифт. Ба Эстония мутахассисон фиристода шуданд, сафҳои ташкилоти партиявии республика мустаҳкам мегарданд, дар деҳот дигаргуниҳои прогрессивӣ ба амал бароварда мешуданд. Афзалиятҳои сохти социалистии ҷамъиятӣ, ёрии интернационалии бисьёр республикаҳои бародарии мамлакатамон, ки бо суботкорӣ ва меҳнатдӯстии коргарону деҳқонон, интеллигенция, ҳамаи меҳнаткашони Эстонияи Советӣ пайваст гардида буд, имконият доданд, ки дар мӯҳлати хеле кӯтоҳ на фақат хоҷагии дар ҷанг харобгардида аз нав барқарор, балки иқтисодиёти замонавӣ, илму маданияти мутараққӣ, тарзи ҳаёти сазовори одами советӣ низ барпо карда шаванд.

Дар солҳои сохтмони баъдиҷангӣ симои шаҳру деҳоти Эстония ба таври шинохтанашаванда тағьир ёфт. Дар иқтисодиёт пешравиҳои калони структурӣ ба амал омаданд. Агар пеш аз ҷанг ҳиссаи маҳсулоти

саноат фақат 25 фоизро ташкил дода бошад, пас дар соли 1985 он аллакай аз панҷ се ҳиссаи маҳсулоти ҷамъиятӣ ва тақрибан аз панҷ ду ҳиссаи даромади миллии республикаро ташкил кард. Дар соли 1985 саноати республика назар ба соли 1940-ум 55,4 баробар зиёд маҳсулот баровард, ҳаҷми маҳсулоти хоҷагии қишлоқ қариб ду баробар афзуд.

РСС Эстонияи имрӯза яке аз республикаҳои бештар урбанизацияшудаи мамлакатамон мебошад: аҳолии шаҳрҳои республика бештар аз се ду ҳиссаи тамоми аҳолиро ташкил менамояд. Дар солҳои Ҳокимияти Советӣ соҳаҳои анъанавии саноати республика — мошинсозӣ ва металлкоркунӣ, асбобсозӣ, истихроҷи сланецҳои сӯзишворӣ хеле тараққӣ карданд. Соҳаҳои нави саноат — химия, истеҳсоли нуриҳои минералӣ, электротехника ба вуҷуд омада, инкишоф ёфтанд. Саноати масолеҳи бинокорӣ, чӯбкоркунӣ ва целлюлозаю коғаз, сабук ва хӯрокворӣ тараққӣ мекунад. Эстония ба истеҳсолкунандаи калони энергияи электр (1,2 фоизи истеҳсоли умумииттифоқӣ), экскаваторҳо (5 фоиз), мебель, коғаз, баъзе хелҳои мошин, асбобҳо, таҷҳизот табдил ёфтааст. Дар республика бештар аз 84 фоизи сланецҳои сӯзишворие, ки дар мамлакат ҳосил мешавад, кор карда баромада мешавад. Маснуоте, ки корхонаҳои саноати сабук ҳоло дар шароити гузаронидани таҷриба истеҳсол карда мебароранд, берун аз республика ҳам маълуму машҳур аст. Саноати хӯрокворӣ ба бозори умумииттифоқӣ маҳсулоти гӯштӣ ва ширӣ, консерваҳои моҳӣ, картошка мефиристонад.

Аммо тараққиёти саноат на бар зарари хоҷагии қишлоқ, ки соҳаи анъанавии мутараққии иқтисодиёти Эстония мебошад, ба амал омадааст. Дар солҳои баъди ҷанг истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ пурра ба роҳи индустрӣ гузаронда шуд. Дар он дигаргунсозиҳои калони дорои характери социалистӣ ба амал омаданд. Ҳамаи ин имконият дод, ки маҳсулнокии истеҳсолоти чорводорӣ хеле зиёд карда, ҳосили зироатҳои асосӣ баланд бардошта шавад. Ҳоло дар хоҷагии қишлоқи республика назар ба даврaи Эстонияи буржуазӣ чор баробар камтар меҳнаткашон кор мекунанд, аммо онҳо ду баробар зиёд маҳсулот медиҳанд. Колхозу совхозҳои Эстония, ки сифати заминашон нисбатан баланд нест ва аксаран сернам аст, дар шароити душвори обу ҳаво рӯёндани ҳосили устувори зироатҳои асосӣ — ғалла, картошка, алафҳои бисьёрсола, бехмеваи хӯроки чорворо омӯхтаанд. Масалан, ҳосили ғалладона дар солҳои охир аз ҳар гектар ба сӣ центнер, картошка бошад, ба 160 центнер мерасад.

Чорвопарварӣ, махсусан чорвои ширдеҳ, мисли анъанаи пештара соҳаи асосии хоҷагии қишлоқи республика мебошад. Ба республика муяссар гардид, ки дар мамлакатамон якумин шуда ширҷӯширо аз ҳар сар гови ҷушоӣ ба ҳисоби миёнаи солона ба чор ҳазор литр расонад. Дар соли 1985 ба ҳар сокини республика ба вазни кушта 138 килограмм гӯшт истеҳсол карда шуд, ки ин нишондиҳандаи хеле баланд мебошад.

Албатта, дар хоҷагии қишлоқ кайҳост, ки муваффақият на ба мурувватн табиат, балки ба дараҷаи механиконӣ ва электриконӣ вобаста мебошад. Ҳамаи корхонаҳои хоҷагии қишлоқи Эстония электриконида шудаанд, бо энергия таъмин будани заминҳои кишт ба ҳисоби ҳар 100 гектар 766 қувваи аспро ташкил медиҳад (барои муқоиса: вай дар соли 1939-ум 29 қувваи аспро ташкил мекард). Маданияти зироаткорӣ, ташкили дурусти меҳнат, системаи оқилонаи идоракунии истеҳсолот аҳамияти калон доранд. Аз ҷумла, комьёбиҳои зироаткорони Эстония аз бисьёр ҷиҳат ба ҷустуҷӯи интенсивонаи усулҳои нави хоҷагидорӣ, ташкил ва ҳавасмандгардонии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ вобаста аст, ки олимони Эстония дар давоми бисьёр солҳо бо онҳо машғул мебошанд. Масалан, ҳанӯз дар соли 1975 дар яке аз районҳои республика — райони Вильянди бо иҷозати Совети Вазирони СССР ба тариқи таҷриба аввалин иттиҳодияи районии агросаноатӣ барпо карда шуда

буд. Аз баҳори соли 1983 сар карда Агропроми РСС Эстония амал мекунад.

Муҳити умумии ҷустуҷӯ, эҷодкорӣ, тайёр будан барои даст кашидан аз қарорҳои муқаррарии кӯҳнашуда аҳамияти хеле калон дорад. Дар республика чунин муҳит ба шарофати кори фаъолонаи ташкилотчигӣ ва тарбиявии ташкилоти партиявӣ фароҳам оварда мешавад. Коммунистон, ҳамаи меҳнаткашони Эстонияи Советӣ ҳоло қимати қарордодҳои нави хубро мефаҳманд, онҳо махсусан дар шароите, ки захираҳои намоён ва маълуми тараққиёти минбаъдаи истеҳсолот ба итмом расидаанд ва бо роҳи интенсификацияи истеҳсолот пеш рафтан лозим аст, нағз мефаҳманд.

Бисьёр муваффақиятҳои меҳнаткашони саҳро ва фермаҳо, коркунони саноат, нақлиёт, сохтмон, соҳаи хизматрасонӣ, интеллигенцияи халқии республика бо қаноат накардан бо натиҷаҳои ба даст оварда шуда, бо ҷустуҷӯи суботкоронаи нақшаю қарорҳои нав ва дар амал ҷорӣ намудани онҳо алоқаманданд. Ва, баръакс, камбудию нуқсонҳои мо аксаран натиҷаи хотирҷамъӣ, муросокорӣ ё норасоии ҷасорат барои ҳимояи идеяҳои дуруст мебошанд.

Республика умуман супоришҳои панҷсолаи ёздаҳумро бомуваффақият иҷро намуд. Ҳаҷми маҳсулоти саноат чордаҳу ним фоиз афзуд, даромаднокии ҳамаи корхонаҳои хоҷагии қишлоқ таъмин гардид. Аллакай чандин сол аст, ки афзоиши маҳсулоти саноат ва хоҷагии қишлоқ аз ҳисоби зиёд шудани ҳосилнокии меҳнат таъмин карда мешавад. Ин дар шароите имконпазир мегардад, ки шумораи одамони дар соҳаи истеҳсолӣ бандбуда, сол аз сол кам мешавад. Бо вуҷуди ин мо наметавонем бо ин натиҷаҳои хуб хотирҷамъ шавем. Оре, ҳоло дар хоҷагии халқи Эстония нишондиҳандаҳои баланди ҳосилнокии меҳнат, самаранокии он ба даст оварда шудаанд. Аммо имкониятҳои афзоиши минбаъдаи он торафт кам мешаванд. Роҳи ягона интенсификацияи истеҳсолот дар асоси навкунии техникӣ, пурратар татбиқ намудани комьёбиҳои революцияи илмию техникӣ мебошад. Ба ин роҳ мо ҳанӯз ба таври ҳақиқӣ надаромадаем, вай бошад, на фақат аз ҷиҳати иқтисодӣ, балки аз ҷиҳати социалӣ ҳам бароямон зарур аст.

Дар солҳои охир дар республика зуҳуроти ба худ хосе ба назар мерасад: як навъ девальвацияи меҳнати ихтисоснок, аз ҷумла, меҳнати илмӣ ба амал меояд. Вай дар бобати нисбатан паст шудани эътибори маълумоти олӣ, кам шудани конкурси донишкадаҳои олӣ, махсусан дар факультетҳои техникӣ ва табиатшиносию математикӣ низ зоҳир мешавад. Чунин зуҳурот дар як қатор дигар ноҳияҳои мамлакат низ дида мешавад. Сабаби ин зуҳурот, албатта, гуногун аст, аз ҷумла ҷиҳатҳои моддӣ низ дорад. Бо вуҷудди ин сабаби умумӣ ба қадри даркорӣ тамоми потенциали ғуншудаи меҳнати баландихтисосро истифода бурда натавонистани хоҷагии халқ мебошад. Барои ҳамин ҳам ҳоло революцияи ҳақиқии техникӣ, ки он заминаҳои кофии социалӣ, интеллектуалӣ дорад, барои хоҷагии халқи республика хеле муҳим аст.

Съезди XIX коммунистони Эстония аҳамияти иқтисодӣ ва социалии тезондани прогресси илму техникаро ҳарҷониба таҳлил ва мулоҳиза намуд. Съезд дар ин шароит афзудани роли ташкилотҳои партиявиро низ нишон дод. Чунин вазифа аз бисьёр ҷиҳат муносибати навро талаб мекунад, вале ба иҷрои он ташкилоти партиявии республика қодир аст, ки дар сафҳои худ қариб 110 ҳазор нафар коммунистонро муттаҳид менамояд. Дар байни онҳо бисьёр меҳнаткашони арзанда, навоварони ҳақиқии истеҳсолот, монанди Қаҳрамонони Меҳнати Социалистӣ говҷӯш Лейда Пейпс ва шахтёр Эндел Паап, бригадири харротон Валерий Лийв ва бофанда Валентина Муравьева ҳастанд. Дар республика роҳбарони таҷрибанок, кордон ва ӯҳдабаро, ташкилотчиёни истеҳсолот кам нестанд. Роли онҳо дар процесси гузаштани хоҷагии халқ ба роҳи интенсивии тараққиёт бояд хеле афзояд, ҳамчунин аҳамияти меҳ-

нати инженерӣ ва таъсири комьёбиҳои илми муосир ба он низ бояд зиёд шавад. Дар ҳалли ҳамаи ин проблемаҳои мураккаб маҳорати худи партия барои аз нав сохтани кор, нишон додани ибрат дар ҷустуҷӯи ҳақиқии навоварӣ, эҷодкорӣ аҳамияти калон пайдо мекунад.

Советҳо дар кори роҳбарӣ ба тамоми ҷиҳатҳои ҳаёти республика, пеш аз ҳама, ба тараққиёти комплексии иқтисодӣ, социалӣ ва маданӣ роли торафт фаъолона мебозанд. Съезди XXVII КПСС дар назди ҳамаи зинаҳои Советҳо вазифаҳои калону мураккаб гузошт. Дар республикаи мо, чун дар тамоми дигар республикаҳои бародарии мамлакатамон, ба Советҳо лозим меояд, ки вазифаҳои хеле гуногунро иҷро намоянд. Албатта, дар ин кор ҳамаи мо бисьёр ҷиҳатҳои умумӣ дорем, ҳарчанд ки ҳар кадом дорои хусусияти хоси худ мебошем. Барои Эстония проблемаи баробар кардани шароити тараққиёти социалию иқтисодии районҳои марказӣ, назди пойтахт, шаҳрҳои калон ва районҳои дурдаст ҳанӯз ҳам яке аз проблемаҳои муҳимтарин мебошад. Агар ба рақамҳое, ки таносуби байни аҳолии шаҳр ва деҳотро дар солҳои охир тавсиф менамоянд, нигарем, онҳо комилан мусоид менамоянд. Дар ҳақиқат аҳолии деҳоти Эстония устувор гардида, ҳатто он тамоюли афзоиш дорад. Аммо ин умуман дар миқьёси республика аст. Дар районҳои алоҳида манзара дигар хел аст: аз он ҷо рафтани аҳолии қобили меҳнат, илова ба ин аз районҳое, ки ба қувваи коргарӣ эҳтиёҷоти махсус доранд, давом дорад.

Сабаби асосии чунин вазъият нарасидани манзил, муассисаҳои бачагон, дур будан аз марказҳои маданият ва ғайра мебошад. Бо қувваи танҳо хоҷагиҳо вазъиятро ислоҳ кардан мумкин нест, дар ин бобат ташаббуси Советҳои маҳаллӣ зарур аст. Мисоли ин хел ташаббусҳо мавҷуд аст. Масалан, дар посёлкаи Қохилаи райони Рапла якчанд депутатҳои Совети посёлка — роҳбарони корхонаҳои воқеи территорияи посёлка боре ҷамъ омада, қарор карданд: бояд корхонаҳо ба Совети посёлка гоҳ-гоҳ не, балки доимӣ ёрӣ расонанд. Нарасидани маблағ, техника, ресурсҳо камбудии доимии он буд. Аммо посёлка хонаи худи онҳоест, ки дар фабрикаи коғаз, совхоз ва дигар корхонаҳо кор мекунанд. Ҳамаи корхонаҳо иқтидори бинокорӣ, коргарон, захираҳо доранд. Дар назди Совети посёлка совети ба худ хоси директорон ташкил ёфт, ки директори фабрикаи коғаз Кребец ташаббускори он гардид. Роҳбарон на фақат бо техникаю масолеҳ ба Совет ёрии доимӣ мерасондагӣ шуданд, балки бо ҳамроҳии депутатҳо плани комплексии тараққиёти посёлкаро тартиб доданд.

Дар бораи ҷалб кардани илм ба ҳалли проблемаҳое, ки Советҳои маҳаллӣ машғуланд, низ бисьёр нақл намудан мумкин аст: дар бораи кори ду лабораторияи тараққиёти социалию иқтисодии шаҳрҳо, ки дар назди комиҷроияҳои шаҳрҳои Таллин ва Тарту ташкил карда шудаанд; дар бораи шаклу усулҳои таълими депутатҳо; дар бораи рӯзҳои ягонаи депутатҳо, ки дар ин рӯз дар тамоми республика депутатҳои Совети Олӣ ва Советҳои маҳаллӣ бо интихобкунандагон вомехӯранд; дар бораи ташкил кардани постҳои депутатӣ дар участкаҳои муҳимтарин, ки онҳо асосан объектҳои бинокорӣ мебошанд. Дар як қатор ҳолатҳо, чунон ки, масалан, дар сохтмони беморхонаи райони Кингисипп ҳамин тавр буд, депутатҳо дар сохтмон фаъолона иштирок намуда, ба он аҳолии маҳаллиро ҷалб мекунанд. Ҳамин тариқ, ин беморхонаи районӣ як сол пеш аз мӯҳлат сохта шуд.

Хонандаеро, ки аз республикаи мо дур зиндагӣ мекунад, бо бисьёр дигар тарафҳои меҳнату ҳаёти он: бо хусусиятҳои хоси тараққиёти муассисаҳои хизмати маишии аҳолӣ, савдо, аз ҷумла, дар шароити деҳот, бо инкишофи спорти оммавӣ, бо он, ки дар байни сокинони республика, ки театрӣ ҳисобида мешавад, сокинони деҳот назар ба сокинони шаҳр на камтар ба театр мераванд, шиносо кардан мумкин аст.

Боз дар бораи бисьёр чизҳо нақл кардан мумкин буд: масалан,

дар бораи он, ки Эстония дар сарҳадҳои ғарбии Ватанамон ҷойгир буда, бевосита бо ҷаҳони капиталистӣ ҳамшафат аст ва ҷаҳони капиталистӣ нисбат ба мо на ҳамеша конструктивона ва дӯстона муносибат мекунад; дар бораи системаи фаъолияти контрпропагандистӣ, ки бо роҳбарии Комитети Марказии Партияи Коммунистии республика кор карда баромада шудааст ва он на фақат ҷавоби оперативона доданро ба тӯҳматҳои ба унвони мамлакати мо ва сохти ҷамъиятии он кардашуда, балки кори пурҷӯшу хурӯши фаҳмондадиҳиро бо сайёҳони сершумори аз давлатҳои капиталистӣ омада дар бар мегирад. Мо ҳангоми бурдани кори пропаганда на фақат сустиҳо ва камбудиҳои тарзи «ғарбии» ҳаётро, балки пеш аз ҳама инкишофи ҳамон сифатҳои мусбӣ, солиме, ки тарзи социалистии ҳаёт дорад, ҳамон сарватҳои мусбӣ ва комьёбиҳои реалие, ки марҳалаҳои таърихии тараққиёти сохти ҷамъиятии мо ба даст овардааст, ба асос мегирем.

Мутахассисон ҳисоб кардаанд: аз як саду панҷоҳ соҳаи хоҷагии халқ, ки дар структураи иқтисодии Эстонияи Советии имрӯза мавҷуд аст, фақат ҳаждаҳтои онҳо берун аз системаи дар дохили мамлакат ташаккульёфтаи тақсимоти меҳнат тараққӣ карда метавонистанд. Дар ҳақиқат характери комплексии иқтисодиёти социалистӣ, алоқаи зич ва вобастагии ҳамдигарии қисмҳои он асоси реалии иқтисодии муносибатҳои дӯстӣ, якдилии интернационалӣ ва ёрии ҳамдигарӣ мебошад, ки дар байни ҳамаи республикаҳо, кишварҳо ва вилоятҳои Ватани социалистии мо вуҷуд доранд. Алоқаҳои иқтисодии байни Эстония ва Тоҷикистон унсури ҳамин комплекс мебошад. Ин алоқаҳо хеле гуногунанд. Қайд кардан кофист, ки молфиристонӣ ба ҳамдигар бештар аз бист соҳаро дар бар мегирад. Масалан, аз доманаи кӯҳҳои Помир ба республикаи мо аппаратураи рӯшноидиҳанда ва оҳаки хлор, қисмҳои эҳтиётии мошинҳои хоҷагии қишлоқ ва трансформаторҳои хурддастгоҳ, қисмҳои эҳтиётии автомошин ва асбобҳои металлкоркунӣ, дастгоҳҳои суфтагарӣ ва ғарғараҳо, инчунин бисьёр дигар маҳсулот фиристода мешаванд. Дар навбати худ Эстония ба Тоҷикистон мебель ва асбобҳои ченкунии радиогӣ, ҳисобкунакҳои импульсӣ ва аппаратураи паствольт медиҳад.

Оё алоқаҳои байни республикаҳо ва халқҳои мо бо молфиристонии ҳамдигарӣ маҳдуд мешавад? Албатта не! Дар арафаи 70-солагии революция, ки нури ҷаҳони навро барои бештар аз як саду бист миллат ва халқият, халқҳои хурду калони сокини Ватани умумии мо — СССР фурӯзон кардааст, чунин пурсидан баҷост: тантанаи сиёсати миллӣ, ки мо Владимир Ильич Ленинро ҳаққонӣ эҷодкори он мешуморем, дар чӣ зоҳир мегардад? Дар он зоҳир мегардад, ки нефти дар Самотлор ҳосилшуда дар цилиндрҳои тракторҳо ва комбайнҳои ғаладаравии заминҳои навкорами беканор месӯзад. Дар он зоҳир мегардад, ки сокини деҳаи баландкӯҳи тоҷик бо радиоприёмники худ мавҷеро дошта гӯш мекунаду аз он суруди эстониро шунида, моту мабҳут мешавад. Дар он зоҳир мегардад, ки одами рус дар як гӯшаи вилояти Смоленск аз журнали ғафсе романи нависандаи қирғиз Чингиз Айтматовро хонда, хурсанд мешавад ва бо он ҳамчун комьёбии адабиёти миллии худ фахр мекунад. Шояд дар он зоҳир мегардад, ки дар соҳили баҳри Балтика, дар шаҳри Пярну, ки як вақтҳо аҷдоди Пушкин-Абрам Ганнибал қалъае сохта буд, оилаи оддӣ зиндагӣ мекунад: падар — эстонӣ, модар — зани тоҷик, се духтари онҳо номҳои маъмулии халқҳоеро гирифтаанд, ки ба онҳо падару модар тааллуқ доранд, халқҳое, ки дар гузашта аз ҳамдигар хеле дур буданд.

# МУЛОҚОТҲО ДАР ПЯРНУ

## Нақли мустанад бо руҷӯъҳояш

«Салом»-ро ба забони эстонӣ «тере!» гӯянд. Ман хонадони Лаанпереро дар шаҳрчаи эстонҳо Пярну «Ассалому алайкум»-гӯён дуруд гуфтам. Ин ҷо дар хонаи рақами 29, дар кӯчаи Комсомолӣ, ки ба тоҷикӣ хуш садо медиҳад, Сулев Робертович, Хайринисо Раҳмоновна ва се духтари онҳо — Илона, Малика ва Эва умр ба сар мебаранд.

Соли сездаҳум аст, ки Хайринисо дар Пярну зиндагӣ мекунад. То ин дам онҳо панҷ сол дар Душанбе зистанд, қабл аз он дар отряди студентони бинокор дар Пыльва, ки дар ҷануби Эстония воқест, нахустин бор бо ҳам вохӯрданд. Он ҷо донишҷӯи курси якуми Университети давлатии Тоҷикистон Нисо ва донишҷӯи курси панҷуми Институти политехникии Таллин Сулев, ки дар он вакт командири минтақаи ҷанубии отрядҳои студентони бинокори Эстония буд, шинос шуданд ва дил бохтанд. Тӯи арӯсӣ дар Таллин баргузор гардид. Он ҷо нахустин фарзанди онҳо чашм ба ҷаҳон кушод.

Сулев Лаанпере аввал дар КМ комсомол, баъд дар Госстройи РСС Тоҷикистон ба сифати мудири шӯъбаи сохтмони деҳот кор карда, ба сафари республика бисёр баромадааст. Ҳоло ӯ сардори ПМК-и Пярну мебошад. Нисо дар мактаб забони русиро таълим медиҳад, имсол талабагони синфи ӯ мактабро хатм хоҳанд кард.

Метавонам арз кунам, ки ахли оилаи онҳо хушҳолу шодмон мебошанд ва аён аст, ки дар кошонаи бароҳаташон саодат ошъён мондааст.

### РУҶӮИ ЯКУМ

Пярну шаҳрест тобеи республика, ки дар соҳили халиҷи баҳр ва дар резишгоҳи рӯди ҳамномаш домаи густурдааст. Дар ин бандар киштиҳои моҳигирӣ лангар меандозанд. Ифтихори Пярну пляж ва боғи наздисоҳилист, ки дар он зиёда аз сад навъ буттаву дарахт мерӯянд. Богро давлат нигаҳбонӣ мекунад. Аз соли 1948 курорти Пярну фаъолият дорад. Дар он ҷо беморихои дасту по, узвҳои ҳозима, дил, гардиши хун, системаи асабро табобат менамоянд. Санаторияҳои «Эстония», «Раху» ва «Сыпрус» табобатхонае, ки бо лой муолиҷа мекунанд ва санаторияи коркунони хоҷагии қишлоқ «Тервис» тамоми сол кор мекунанд.

Аммо Пярну на фақат шаҳри курортӣ, балки саноатӣ ҳам мебошад. Дар он асосан саноати хӯрокворӣ ва сабук ривоҷ ёфтааст: ба калонтарин корхонаи саноати коркарди моҳӣ дар Наздибалтика флотилияи тоӣ моҳигирӣ, комбинати коркарди зағир, филиалҳои иттиҳодияи истеҳсолии шоҳибофии ба номи Клементи ва иттиҳодияи истеҳсолии чарму пойафзоли «Коммунар», цехи иттиҳодияи трикотажи «Марат» тааллуқ доранд. Ба ҷуз ин дар шаҳр комбинати «Вийспурк», ки мебель ва масолеҳи мебель, лыжаҳо ва баъзе молҳои хоҷагиро истеҳсол мекунад, заводҳои «Продмаш», масолеҳи сохтмон ва тармими киштиҳо ҳастанд.

Дар бораи резишгоҳи рӯди Пярну (собиқ онро Пероны мегуфтанд) хотираи ҷуғрофиядони араб Алидрисӣ боқӣ мондааст, ки ба соли 1154 нисбат дорад. Он ҷо бандари эстҳои қадима воқеъ буд. Шаҳр ба сифати маркази савдо ва бандари муҳим, ки тавассути роҳҳои обӣ аз Тарту ба кӯли Чуд расидан мумкин буд, сонитар ба вуҷуд омад. Сӯхторҳо балои азиме ба сари шаҳр буданд — фақат аз соли 1488 то соли 1533 шаҳр чаҳор бор пурра сӯхта хокистар шуд. Аз миёнаи қарни XIX сар карда, Пярну дар равнақи маданияти миллии эстон роли бағоят намоёне бозид.

Аввалин бор мо бо Нисо дар муаллимхонаи мактаб вохӯрдем. Аз паси миз ҷавонзани хубрӯе бархост. Ӯ ба тан костюми шинам ва ба гӯш гӯшвораи симини қадимаи тоҷикӣ дошт.

— Ин ёдгори модаркалонам аст,— пай бурд ниғоҳи маро ӯ.

Падари ӯ, ки бармаҳал аз волидон маҳрум шуда буд, дар 18-солагӣ ба фронт рафт. Ғалабаро дар Берлин истиқбол намуд. Дар сию ҳафтсолагӣ чашм аз ҷаҳон пӯшид. Нисоро модаркалонаш тарбия мекард — модараш ба парвариши ду додари хурдсолаш саргарм буд. Зиндагии баъди солҳои ҷанг бо азобу машаққатҳо сурат мегирифт. Нисо нағз ёд дорад, ки зочаи гӯёе дошт, ки онро амакаш тӯҳфа карда буд. Чун лозим омад, ки хона созанд, дар қатори чизи бисьёре зочаро ҳам фурӯхтанд...

Сулев фарзанди ҳаштуми падару модар буд. Ӯ хушзеҳну қобил буд ва ҷиҳати он ки ба ӯ барои таҳсил дар институт шароит фароҳам созанд, хоҳару бародаронаш ҳамроҳ аз ҷиҳати моддӣ ёрӣ мерасониданд. Ду хоҳари ӯ филолог мебошанд. Хельгу Лаанпере хеле соҳибмаърифат буд, аз ин рӯ, чанд карат ӯро ҳатто барои муаллимӣ ба дорулфунуни Хельсинки даъват карданд. Нисо ба гуфтори зебои эстонӣ дил баст ва ба зудӣ онро мукаммал фаро гирифт. Баъди ду сол ӯ аллакай ба эстонӣ хонда метавонист ва романи Балис Сруога «Ҷангали худоён» нахустин китоби хондаи ӯ буд ва ҳоло ҳам аз китобҳои маҳбубаш ба шумор меравад.

Хонаи ӯ дар Пярну гӯё ваколатхонаи доимии Тоҷикистон дар ин шаҳри канори баҳри Балтика мебошад. Дар ин хона китобҳо, руқъаҳои табрик, альбоми сару либоси тоҷикон, як навдаи пахта ва табақу косаҳои тоҷикӣ бисьёр ба назар мерасанд. Дари хона ба рӯи меҳмонон мудом боз аст. Баъзан финҳо меҳмон мешаванд: Пярну ва шаҳри финҳо Вааза бародаршаҳр мебошанд. Нисо дар либоси урфии кӯлобӣ пешвоз гирифтани меҳмонро хуш дорад ва ба онон дар бораи диёри офтобрези худ бо муҳаббати саршор нақл мекунад. Бо ифтихормандӣ қайд мекунад, ки дар пештоқи бинои Ташкилоти Давлатҳои Муттаҳида дар Нью-Йорк бо ҳуруфоти заррин ба якчанд забон дубайтаи зерини классики адабиёти форс-тоҷик Саъдӣ сабт шудааст:

**Бани-одам аъзои якдигаранд,**
**Ки дар офариниш зи як гавҳаранд.**

Ӯ шогирдони хешро низ бо таърих, маданият ва адабиёти Тоҷикистон бо ҳавас ошно месозад ва бачаҳо ҷиддан орзу мепарваранд, ки тобистон дар лагери меҳнат пул кор карда, ҳамроҳи муаллимаашон ба Душанбе, ба ватани ӯ ба саёҳат бароянд.

Ин зани нозуки лоғарандом — фарзанди офтоби ҷанубро атрофиён пайваста саргарми мутолиаи китоб мебинанд. Воқеан ҳам ӯро, масалан, дар полиз машғули кор тасаввур кардан душвор аст. Аммо чун Нисо шуморо ба хӯроки чошт даъват кунад, дастархонашро помидор, гашнич, райҳон ва ғинуди сурх, ки ҳамранги анор аст ва онҳоро бо дастони худ рӯёндааст, оро медиҳанд.

Шабҳангом мо ҳамроҳ ба расми кушоиши кинотеатри «Май» дар маҳаллаи нави назди соҳил меравем, ки ҳоло яке аз беҳтарин кинотеатрҳои республика ба ҳисоб меравад. Аз бинои кинотеатр бӯйҳои тоза ба машом мезанад, вале дар роҳрави барҳавои он выставкаи санъати графика ва рассомии муаллифони таҳҷоӣ намоиш дода мешавад. Толори он барои зиёда аз 600 кас буда, дилрабост.

— Ин бино аз ҷиҳати техникӣ низ ҷолиби диққат аст,— мегӯяд Сулев. Чунин объектҳои мураккаб башуморанд.

ПМК-е, ки ба он С. Лаанпере сарварӣ менамояд, дар Пярну тамоми хоҷагии шаҳрро бунёд месозад: истиқоматгоҳҳо, роҳҳо, дегхонаи марказӣ, шабакаи коммуналӣ, иншоотҳои тозакунанда — станцияҳои механикӣ ва биологии тозакунанда. Кинотеатре, ки ба маблағи 760 ҳа-

зор сӯм буньёд карда шудааст, низ объекти ӯст. Онро дар муддати 22 моҳ сохта, пеш аз мӯҳлат ба истифода додаанд. Сулев Робертович дар маросими кушоиш баромада, нақл кард, ки моҳи ноябри соли 1988 сохтмони навбати дуюми комплекс ба анҷом мерасад, ки аз утоқи кегельбозӣ ва толори рақс иборат хоҳад буд. Ин тантана ба рӯзи озод шудани Пярну аз яғмогарони фашистӣ рост омад. Ин сана 23 сентябрь қайд мешавад.

## РУҶӮИ ДУЮМ

Дар замонҳои гуногун Пярнуро ба навбат Польша, Россия, Польшаю Литва, Швеция, аз нав Польшаю Литва ба қабзаи тасарруф доштанд. Дар аксари маврид ҳокимияти сиёсӣ дар натиҷаи истилои ҳарбӣ иваз мешуд.

Соли 1900 дар шаҳр биноп фабрикаи целлюлозаи «Вальдгоф» қомат афрохт. Ин фабрика калонтарин дар Россия буда, маркази муҳими ҳаракати коргарӣ дар Пярну гардид. Дар айёми Революцияи Октябри соли 1917 дар ин ҷо Комитети ҳарбии революционӣ таъсис ёфт, ки барои устувор сохтани Ҳокимияти Советӣ роҳбарӣ мекард.

Дар боғи қадима, ки дар охири кӯчаи Калеви воқеъ аст, зери дарахтони куҳансол ёдгории муборизони роҳи инқилоб ва қурбониёни фашизм қарор дорад. Дар он чунон санаҳо ҳаккокӣ шудаанд: 1905, 1917, 1924, 1941—1945. Инҳо марҳалаҳои таърихи Пярну мебошанд. Дар чорсӯи Раэкюл санги ёдгорие ба хотираи ҷанговарони батальони қиркунандаи Пярну гузошта шудааст, ки рӯзи 8 июли соли 1941 бо қувваҳои душман задухӯрд карда буданд. Худи ҳамон рӯз аскарони немис шаҳрро истило карданд. Дар ин чорсӯ муҳофизатгарони шаҳр ба дасти фашистон афтоданд. Дар ҷангали РАЭ ёдгорие ҳаст ба хотираи бачаҳое, ки фашистон куштаанд, дар Таммисте — дар қатлгоҳ — санге истодааст ба ёдбуди ҷавононе, ки немисҳо паррондаанд.

23 сентябри соли 1944 сарбозони фронти Ленинград Пярнуро озод карданд. Танке, ки бо сутунҳои сари роҳ иҳота гашта, дар Лодья — канори кӯпруки рӯди Рей — гузошта шудааст,— кохи ёдгори озодкунандагон аст. Гӯристони Алевиск хотираи шаҳидон — озодгарони шаҳрро пос медорад.

...Баъдтар, дар Таллин, дар саҳнаи Театри давлатии академии «Эстония» мюзикли «Тарабса»-ро тамошо кардам. Спектакле, ки ҳодисаҳои он дар солҳои 1929—30 рух медиҳад, ҳангоме ки партияи наци́стон бо сарварии Гитлер бебоктар сар мебардошт, бори дигар фашизмро ба ёдҳо овард, ки ҳаёти беш аз панҷоҳ миллион нафар одамро сӯхтааст.

Имрӯз Пярну 57 ҳазор нафар аҳолӣ дорад. Шаҳри куҳан рӯзгори наву саршоре ба сар мебарад. Дар он шаш мактаби миёна, чаҳор мактаби ҳаштсола, мактаб-интернате барои бачаҳое, ки дар саросари республика ба бемории диққи нафас мубталоянд, филиали омӯзишгоҳи педагогии Тарту, омӯзишгоҳи касбҳои техникӣ. Дар шаҳр мактаби бачагонаи мусиқӣ ва мактаби спорт барои бачаҳову ҷавонон, музеи кишваршиносӣ, хонаи маданият, клубҳо, китобхонаҳо низ мавҷуданд. Театри драмаи Пярну ба номи шоираи забардасти даврони ҳаракати миллӣ ва буньёдгузори театри миллии эстон Лидия Койдула гузошта шудааст. Музеи ёдгории Л. Қойдула низ таъсис ёфтааст.

Ин ҷо бисьёр чиз гузаштаро ёдоварӣ мекунад. Дар қасабаи коргарнишини Ряэма нависандаи халқии РСС Эстония Аугуст Якобсон таваллуд шуда, овони ҷавониашро гузаронидааст. Муҳите, ки дар он ӯ зиндагӣ ба сар мебурд, дар романи «Шаҳраки гунаҳкорони бенаво» тасвир шудааст. Соли 1973 дар Пярну ба Якобсон пайкара гузошта шуд. Мактаби миёнаи рақами 1 номи ӯро дорад, ки дар синфҳои ёздаҳум, нӯҳум ва сеюми он фарзандони зану шавҳар Лаанпереҳо таҳсил мекунанд. Ин таълимгоҳест, ки дарсҳо бештар ба забони англисӣ гузаронида мешаванд. Мактаби миёнаи рақами 2, ки дар он забони русиро амиқ меомӯзанд ва дар он узви КПСС Хайринисо Раҳмоновна Лаанпере дарс медиҳад, ба номи Лидия Қойдула мебошад.

## РУҶУИ СЕЮМ

Райони Пярну аз ҷиҳати территория калонтарин район дар Эстония ва масоҳаташ қариб панҷ ҳазор километри мураббаъ аст. Аз соли 1979 дар ин ҷо системаи ягонаи идоракунии истеҳсолоти хоҷагии қишлоқ амал мекунад: саҳро — ферма — коркард, хидматгузорӣ — иттиҳодияи агросаноатии район. Ин система бо ташаббуси котиби якуми комитети партиявии район Валтер Удам ташкил шудааст, ки вай аз аввалин солҳои таъсиси хоҷагии социалистии қишлоқ дар бисьёр районҳои республика кор кардааст.

Хоки район пастсифати гилолуд буда, аз сернамӣ зарар мебинад—баъзе солҳо дар давраи сабзиши растаниҳо бештар аз се нормаи боришот намӣ ба мушоҳида мерасад. Ҳосилнокии алафҳои бисьёрсола аз ҳар гектар 60 центнер хасбедаро ташкил медиҳад. Дар ин шароит ҳайвоноти калони шохдор парварида мешавад.

Дар солҳои фаъолияти иттиҳодияи агросаноатӣ хоҷагиҳои райони Пярну дар тараққии чорводорӣ ба муваффақиятҳои назаррас ноил шуданд: дар як сол дар хоҷагиҳо истеҳсоли шир ба 95000 тонна ва гӯшт ба 21 000 тонна мерасад. Соли 1984 дар район аз ҳар гови ҷушоӣ зиёда аз 4000 литр шир гирифтанд, дар як шабонарӯз вазни ҷавонаҳои парваришшавандаи ҳайвоноти калони шохдор қариб 650 грамм ва хукҳо зиёда аз 500 грамм афзоиш ёфт. Дар мусобиқаи социалистӣ принципи 100 гектар ҷорӣ шудааст: ҳангоми ҷамъбаст истифодаи замин чун воситаи асосии истеҳсолот дар хоҷагии қишлоқ ба ҳисоб гирифта мешавад. Ҳангоми таъсиси РАПО мақсад гузошта шуд, ки аз 100 гектар замини қобили истифода 900 центнер шир ва 200 центнер гӯшт ба даст оварда шавад. Соли 1983 ин нишондиҳандаҳо барзиёд ба иҷро расиданд. Фонди холис — даромади хоҷагиҳо — дар панҷ сол қариб сечанд афзуд.

Барои истифодаи мақсаднок ва тақсими захираҳои мавҷуда дар системаи РАПО фондҳои мутамарказ ташкил шуданд. Манбаи асосӣ воситаҳои аз хоҷагиҳо омадае мебошанд, ки ба гурӯҳҳои нормативии хоҷагидорӣ тақсим шудаанд ва ҳар кадом ҳиссаи худро мегузорад. Баҳисобгирӣ аз рӯи як гектар замини қобили истифода гузаронида мешавад. Чунин шакли баҳисобгирӣ имкон медиҳад ба шароите, ки дар он хоҷагӣ кор мекунад, холисона баҳо дода шавад: аз рӯи сифати хок, мавҷудияти фондҳои асосӣ, ресурсҳои корӣ ва нуриҳои маъданӣ. Тартиби истифодаи воситаҳо ва андозаи маблағи ҷудошударо ҳар сол совети РАПО мавриди муҳокима қарор медиҳад. Ҳоло, ки тамоми хоҷагиҳои район даромади калон мегиранд, ҳиссаи калони захираҳо барои вусъат додани базаи моддию техникии корхонаҳои байни хоҷагӣ ва корхонаҳое, ки бевосита ба РАПО тобеъ мебошанд, ҷудо карда мешавад.

Ба мақсади фаъол гардонидани қувваҳои маҳаллӣ минтақаҳои истеҳсолӣ ташкил шудаанд. Ба онҳо советҳое роҳбарӣ мекунанд, ки вазифадоранд тамоми масъалаҳоеро фавран ҳал намоянд, ки фаъолияти аҳлонаи корхонаҳову хоҷагиҳоро тақозо дорад. Минтақаҳои истеҳсолӣ (район ба нӯҳ минтақа тақсим шудааст) марказҳои ташкили мусобиқаи социалистӣ ҳам шудаанд; бар хилофи район тамоми хоҷагиҳо дар минтақа асосан дар шароити якхелаи хоҷагидорӣ қарор доранд ва натиҷаҳои мусобиқа бештар қобили муқоиса мебошанд. Рафти мусобиқаро дар минтақаҳо ва умуман дар саросари район штабе таҳлил мекунад, ки дар савияи район таъсис ёфтааст.

Дар район зиёда аз се ҳазор нафар коммунистон ҳастанд. Ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ дар шароити иттиҳодияи агросаноатӣ мустақилияти худро нигоҳ доштаанд ва ҳар яке аз 91 ташкилот мувофиқи хусусиятҳои хоси худ кор мебарад. Дар айни ҳол вазифа ба миён гузошта шудааст, ки робитаи коммунистони минтақаи истеҳсолӣ ба нияти тараққиёти босуръати социалӣ ва иқтисодии минтақа мустаҳкам карда шавад. Тамоми котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявии хоҷагиҳо, корхонаҳо ва ташкилотҳои минтақаҳо аъзои совети минтақа мебошанд, яке аз онҳо ҷонишини раиси совет интихоб карда мешавад. Ҳамсозии фаъолияти иқтисодии байни хоҷагиҳо ва корхонаҳо асосан ба роҳбарони хоҷагиҳо ва кори тарбиявӣ ба котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявӣ вогузор шудаанд. Онҳо ба мусобиқаи социалистӣ машғул мешаванд, ба таҳсили партиявӣ ва иқтисодӣ роҳбарӣ менамоянд ва тадбирҳои гуногуне баргузор месозанд.

Дар район ба он диққати калон медиҳанд, ки котибони ташкилотҳои ибтидоии партиявии хоҷагиҳо маълумоти хоҷагии қишлоқ дошта бошанд ва аз масъалаҳое нағз огоҳ бошанд, ки бо онҳо рӯ ба рӯ меоянд, аз ин рӯ, захираи котибон аз ҳисоби мутахассисони хоҷагии қишлоқ пур карда мешавад. Мутахассисони коммунисте, ки котибони ташкилотҳои партиявӣ интихоб шудаанд, одатан дар байни коркунони хоҷагӣ обрӯю эътибори зиёд доранд ва ташкилотҳои партиявӣ фаъолтар амал мекунанд. Алоқаи қавии

фаъолияти иқтисодӣ ба кори тарбиявӣ барои ба вуҷуд овардани захираи мустаҳками кадрҳо мусоидат намуд.

Советҳои минтақа оид ба координацияи фаъолияти иқтисодӣ ва кори тарбиявӣ дар асл ба пунктҳои такьягоҳи ҳалли тамоми масъалаҳо табдил ёфтаанд. Дар давраи минбаъда захираҳои меҳнатии район устувор хоҳанд шуд. Дар як қатор минтақаҳои истеҳсолӣ афзоиши аҳолӣ пешбинӣ шудааст. Баробари афзоиши аҳолӣ сохтмони манзил дар ду ҷабҳа — ҷамъиятӣ ва фардӣ — инкишоф хоҳад ёфт. Дар ҳар хоҷагӣ то охири панҷсолаи дувоздаҳум сохтани кӯдакистонҳо ё кӯдакистон — мактабҳои ибтидоӣ дар назар дошта шудааст. Дар плани перспективии тараққиёти район то соли 2000 сохтмони 11 клуб, 6 амбулатория, 5 хона барои солхӯрдагон, 10 ҳаммом — ҷомашӯйхона, 3 хонаи хизмати маишӣ, 8 магазин, 7 магазин — ошхона ва 4 ошхона пешбинӣ гардидааст. Маблағи сохтмони асосӣ дар соҳаи саноати коркарди ашьёи хом хеле афзун мегардад. Чунончи, реконструкцияи комбинати гӯшти Пярну пешбинӣ шудааст ва ҳоло ба маблағи 17 миллион сӯм комбинати нави шир сохта мешавад. Ин комбинатро ПМК-и Пярну бунъёд месозад, ки ба он Сулев Робертович Лааннере сарварӣ менамояд.

Барои иҷрои вазифаҳои нав ва истифодаи пурсамари захираҳои район такмили РАПО идома дорад. Яке аз асосгузорон ва тарафдори оташқалби дар республика таъсис додани комплекси агросаноатӣ, котиби якуми комитети партиявии райони Пярну Қаҳрамони Меҳнати Социалистӣ Валтер Удам дар асоси мушоҳидаю таҳлилҳои шахсии ҳодисаҳое, ки дар атроф сурат мегиранд, пьесаи «Масъулият»-ро навишт, ки бо актуалият ва саршори эҳтироси публицистӣ будани худ таваҷҷӯҳи аҳли ҷомиаро ба худ кашид.

...Дар Душанбе, дар кӯчаи Чекалин модари Нисо Лааннере зиндагӣ мекунад.

— Ассалому алайкум! Ман аз номи духтаратон ва набераҳои заринмӯятон ба шумо паёму дуруд овардам.

Аз нав дар ёд ин мулоқотҳо дар Пярну зинда шуданд.

**В. БЫКОВА**

---

Мебель яке аз намудҳои асосии маҳсулоти саноатист, ки Эстония ба Тоҷикистон медиҳад. Иттиҳодияи илмию истеҳсолии мебельбарории «Стандарт»-и Таллин корхонаи асосии соҳа аст (дар қатори комбинатҳои Тарту ва Нарва). Дар солҳои панҷсолаи гузашта дар ин ҷо ҳам маҳсулоти мебелӣ, ҳам ҳосилнокии меҳнат қариб сеяк афзуд. Истеҳсоли 45 модели нав ба роҳ монда шудааст. Бештар аз нисфи мебель дорои тамғаи Нишони давлатии сифат мебошад. Лоиҳаҳои аз ҷиҳати илмӣ асосноки консрутктории мебель ба як қатор медальҳои тилло, нуқра ва биринҷи НКХХ СССР, инчунин выставкаи байналхалқии «Дизайн-85» сазовор гардидаанд

«Стандарт» корхонаи асосии тайёркунандаи навъҳои нав, маркази таълими мутахассисони тамоми саноати мебельбарории республика мебошад. Ба мебели дорои тамғаи «Стандарт» талабот басо калон аст. Вале ҳоло вазифа гузошта шудааст, ки он боз ҳам хушсифат ва зеботар карда, ба дараҷаи намунаҳои беҳтарини ҷаҳонӣ расонда шавад.

Иттиҳодия соле ду рӯз аз ҳисоби материалҳои сарфашуда кор мекунад. Бештар аз 70 фоизи коргарон аз рӯи усули бригадавӣ меҳнат мекунанд.

* * *

Мувофиқи рӯйхатгирии умумииттифоқии соли 1979-уми аҳолӣ дар ҳудуди Эстония 52 нафар тоҷикон истиқомат мекунанд. Шаш нафари онҳо аъзоёни КПСС мебошанд.

* * *

Аз солҳои панҷоҳум ин ҷониб асарҳои бадеи аз тоҷикӣ ба забони эстонӣ тарҷума карда мешаванд. Аз ҳамон вақт то ҳол онҳо бо тиражи 3979000 нусха чоп шудаанд. Ба забони эстонӣ асарҳои С. Айнӣ «Бухоро» ва «Марги судхӯр», рубоиҳои У. Хайём ва шеърҳои А. Рӯдакӣ, романҳои Ҷ. Икромӣ «Духтари оташ», «Дувоздаҳ дарвозаи Бухоро» ва «Тахти вожгун», асарҳои М. Турсунзода, повести Ф. Муҳаммадиев «Дар он дуньё», новеллаҳои Сорбон, афсонаҳои тоҷикӣ ва повестҳои бачагонаи П. Толис, Б. Ортиқов, А. Шукӯҳӣ, «Новеллаҳо, латифаҳо, пандҳо»-и Саъдӣ ва ғайра тарҷума карда шудаанд.,

Ҷолиби диққат аст, ки ин асарҳо ба забони эстонӣ бевосита аз забони форсиву тоҷикӣ тарҷума шудаанд. Хальянд Удам ва Айн Каалеп аз ҷумлаи тарҷумонҳои номдори республика мебошанд.

# МУСОБИҚАИ СОЦИАЛИСТӢ ВА ФАЪОЛИЯТИ ҶАМЪИЯТИЮ СИЁСИИ МЕҲНАТКАШОН

*В. ГАЗАРЬЯН,*
*номзади илми фалсафа*

Таҷассуми роҳи стратегии партия оид ба тезонидани тараққиёти социалию иқтисодии ҷамъият аз бисьёр ҷиҳат бо фаъолгардонии омили инсонӣ, дар ҳар коллективи меҳнатӣ муҳайё сохтани муҳити ҷустуҷӯи эҷодкорона, самаранок истифода бурдани захираҳои истеҳсолот, серталабӣ нисбат ба сифати маҳсулоти истеҳсолшаванда алоқаманд аст. Вазифаи ташкилу сафарбар кардани потенциали эҷодӣ ва ташаббуси тамоми меҳнаткашон барои иҷрои мақсадҳои суръатфизоӣ ва ҳаматарафа такмил додани социализм ба мадди якум мебарояд.

Мусобиқаи социалистӣ фишанги тавонои иҷрои вазифаҳо мебошад. Чунон ки дар Программаи КПСС муайян карда шудааст, вай «муҳимтарин соҳаи вусъат додани эҷодиёти меҳнаткашон, яке аз тарзҳои асосии пойдор кардани қадру қимати шахс ва сазовори эътирофи ҷамъият гардидани вай аст». Дар Мурочиатномаи Комитети Марказии КПСС ба меҳнаткашони Иттифоқи Советӣ мақсадҳои муҳимтарини мусобиқа — афзун намудани ҳосилнокии меҳнат, беҳтар кардани сифати маҳсулот, сарфаи ресурсҳо нишон дода шудаанд. Ҳоло мақсаду мароми ҳаммусобиқаҳо дар ҳар ҷои кор бояд ба роҳи тараққиёти интенсивӣ тобеъ намудани процесси меҳнат бошад, ки он дар навбати худ ҳаматарафа зоҳир кардани қобилиятҳои эҷодии одамонро тақозо менамояд.

Хусусияти хоси мусобиқаи социалистӣ ҳоло аз он иборат аст, ки вай торафт характери комплексӣ пайдо карда, на танҳо ба иҷрои босуръати вазифаҳои хоҷагӣ мусоидат менамояд, балки муҳити социалию психологии коллективро беҳтар менамояд, асосҳои демократии фаъолияти коллективро такмил медиҳад, ба ҳаёти ҷамъиятию сиёсӣ таъсири мусбат мерасонад. Гуфтаҳои В. И. Ленин дар бораи он, ки социализм нахустин бор дар таърих имконият медиҳад мусобиқа ҳақиқатан **васеъ**, ҳақиқатан ба таври **оммавӣ** ба кор бурда шуда, аксарияти меҳнаткашон ҳақиқатан ба майдони чунин кор ҷалб карда шаванд, ки онҳо дар ин ҷо фаъолияти худро нишон дода, қобилиятҳои худро вусъат дода, одамони бонстеъдоди худро пешбарӣ карда тавонанд» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 26, саҳ. 421), дар мамлакатамон амалан таҷассум ёфтааст.

Мусобиқаи социалистӣ ба вусъат ёфтани фаъолии социалии меҳнаткашон, пеш аз ҳама, тавассути инкишофи муносибатҳои ҳарифии меҳнатӣ ва ёрии ҳамдигарии рафиқона таъсир мерасонад. Унсурҳои ҳарифӣ ба фатҳи мақсадҳои торафт баландтар ҳидоят мекунад, ба миён гузоштани вазифаҳои торафт калонтарро тақозо менамояд, кӯшиши мунтазам зиёд намудани саҳми ҳар касро ба ҳалли масъалаҳои ҳаёти коллектив ба амал меоварад, ки ин аз кӯшиши расондани ёрӣ ба рафиқон, мубодилаи маҳорату таҷрибаи ҳамдигар ҷудонашаванда аст.

Дар ин ҷо чунин зуҳурот, монанди васеъ паҳн гардидани таҷрибаи пешқадамро, ки танҳо хоси ҷамъияти социалистӣ мебошад, махсус таъ-

кид кардан лозим. Он ба умумияти манфиатҳои ҷамъиятӣ ва шахсӣ дар сурати роли афзалиятнок доштани манфиатҳои ҷамъиятӣ асос меёбад. Муносибатҳои ҳамкории рафиқона ва ёрии ҳамдигарии байни ҳаммусобиқаҳо дарки он аст, ки иҷрои муваффақиятноки вазифаҳои ҷамъиятӣ танҳо ба туфайли меҳнати пурсамари ҳама имконпазир мегардад. Аз ин рӯ, ҳар коркун барои васеъ паҳн гардидани таҷрибаи пешқадам, навигариҳои гуногун манфиатдор мебошад, ки онҳо фаъолияти коллективро беҳтар мекунанд. Ташаббусҳои сершумори дар рафти мусобиқаи социалистӣ ба амаломада ба ҳаракати васеи ватандӯстона мубаддал гардида, дар инкишофи социалию иқтисодии ҷамъият роли муҳим мебозанд.

Коркунон дар мусобиқаи социалистӣ ширкат варзида, баробари аз худ кардани таҷрибаи пешқадам дар кори идоракунии истеҳсолот малака ҳосил менамоянд. В. И. Ленин ҳамин алоқамандиро нишон дода, қайд карда буд, ки «маҳз ташкилоти советӣ аз демократизми расмии республикаи буржуазӣ ба иштироки ҳақиқии оммаи меҳнаткашон дар **идоракунӣ** гузашта истода, мусобиқаро аввалин бор васеъ ба роҳ мемонад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27, саҳ. 273).

Ба ҳамин тариқ, мусобиқа доираи васеи ҳаёти ҷамъиятиро фаро мегирад ва ба туфайли он қонунияти социализм дар амал татбиқ мегардад, ки он таҷассуми иштироки фаъолонаи меҳнаткашон дар кори ҷамъиятию сиёсӣ ва хоҷагӣ мебошад. Қимати социалии мусобиқаи социалистӣ на танҳо дар он аст, ки вай афзоиши ҳосилнокии меҳнатро таъмин мекунад, балки боз дар он мебошад, ки дар рафти баҳсмабаҳси меҳнатӣ сифатҳои сиёсӣ ва маънавии коркуни имрӯза, мавқеи фаъолонаи ҳаётии вай ташаккул меёбад.

Таҷриба нишон медиҳад: агар мусобиқа танҳо ба ҳалли масъалаҳои истеҳсолию иқтисодӣ равона карда шуда бошад, бинобар диққати зарурӣ надодан ба ташаккули чунин сифатҳои барои коркуни имрӯза зарурӣ, ба монанди муносибати бомасъулиятона ба кор, серталаби нисбат ба худ ва ба рафиқони ҳамкор, ташаббускорӣ ва амсоли инҳо аксаран мақсадҳои пеш гузошта шуда ба даст оварда намешавад. Дигар оқибати манфии чунин муносибат он аст, ки сабаби нишондиҳандаҳои баланди истеҳсолии коркунони ҷудогона на дарки аҳамияти ҷамъиятии меҳнати худ, балки кӯшиши музди бештар ба даст овардан мебошад ва ин боиси муқобил гузоштани манфиатҳои шахсӣ ба манфиатҳои ҷамъиятӣ шуда метавонад. Бинобар ин дар шуури ҳаммусобиқаҳо ташаккул додани ҳисси ягонагии манфиатҳои шахсӣ ва ҷамъиятӣ аҳамияти махсус пайдо мекунад.

Мусобиқаи социалистӣ бояд барои пурратар ошкор кардани қувваҳои эҷодӣ ва маҳорати коркуни ҳозиразамон, дар мубориза баҳри манфиатҳои ҷамъият фаъолона иштирок кардани он шароитҳои қулайтарин муҳайё намояд. Ҳамин тавр, сухан дар бораи зарурияти ташаккул додани шахси аз ҷиҳати социалӣ фаъол меравад, яъне сухан дар бораи чунин шахсе меравад, ки вай дар худ фаъолияти баланди меҳнатиро бо иштироки фаъолона дар ҳаёти ҷамъиятию сиёсии коллектив, дар кори идоракунӣ зич пайваста бошад. Ҷузъҳои он ба ҳамдигар зич алоқаманданд. Инро натиҷаҳои тадқиқоти социологӣ, ки дар корхонаҳои шаҳри Душанбе гузаронда шуд, низ тасдиқ менамоянд. Мувофиқи тадқиқотҳо, дар байни иштирокчиёни фаъоли мусобиқа коммунистон 69 фоизро ташкил мекунанд, ки ҳар кадоми онҳо дар ҳаёти ҷамъиятии коллективҳо низ фаъолона ширкат меварзанд. Дар байни онҳое, ки дар мусобиқа иштирок намекунанд, қариб аз се як ҳиссаро коркуноне ташкил менамоянд, ки супориши ҷамъиятӣ надоранд ва бештар аз нисфи онҳо вазифаҳои ҷамъиятиашонро суст ба ҷо меоваранд.

Меҳнаткашонро ба идоракунии истеҳсолот бо роҳи инкишоф додани фаъолияти меҳнатӣ ва ҷамъиятию сиёсии онҳо ҷалб кардан лозим. Фаъолии ҷамъиятию сиёсӣ ба вусъат ёфтани процесси демократикунонии

ҳаёти коллективи меҳнатӣ, инкишофи ташаббус, манфиатдории умум барои комьёбиҳои умумӣ мусоидат менамояд.

Самараи алоқамандии байни мусобиқаи социалистӣ ва фаъолии ҷамъиятию сиёсии меҳнаткашон вақте бештар зоҳир мегардад, ки роҳбарони коллективҳои меҳнатӣ ба кор эҷодкорона муносибат карда, онро мувофиқи талаботи мавҷудаи ҷамъиятӣ ва шароитҳои конкретии фаъолияти ҳаётии коллектив ба роҳ мемонанд. Чунин муносибат ба корхонаҳои пешқадами республика, ба монанди иттиҳодияи истеҳсолии «Тоҷиктекстильмаш», комбинати шоҳибофии Ленинобод, заводи чароғи Исфара, комбинати маъдани кӯҳии Анзоб ва ғайра хос мебошад.

Захираҳои афзун намудани самараи мусобиқаи социалистӣ беинтиҳо аст. Масалан, дар корхонаҳои тадқиқшуда танҳо 55 фоизи аъзоёни коллективҳои меҳнатӣ иштироки худро дар мусобиқаи социалистӣ фаъолона ҳисоб карданд, 19 фоизи онҳо бошанд, изҳор карданд, ки дар мусобиқа умуман иштирок намекунанд. Дар байни онҳое, ки дар мусобиқа иштирок намекунанд, аксариятро ҷавонони 21—24 сола, ки асосан корҳои дастӣ ва камихтисосро ба ҷо меоваранд, инчунин коркунони инженерию техникии маълумоти олидор ташкил мекунанд. Сабабҳои иштироки пассивона дар мусобиқаи социалистӣ кадомҳоянд? Сабабҳои асосӣ, пеш аз ҳама, дараҷаи ғайриқаноатбахши ташкили мусобиқа (67 фоиз) ва ахбороти нокифоя дар бораи шартҳои мусобиқа (71 фоиз) мебошанд. Ноқаноатмандӣ дар натиҷаи аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок карда нашудани ӯҳдадориҳо, кори камсамар бо қафомондагон, ахбороти нокофӣ дар бораи рафт ва натиҷаи ҷамъбасти мусобиқа ба амал меояд. Сабабҳои асосии ахбороти нокифоя дар бораи шартҳои мусобиқа дар чунин корхонаҳо, ба монанди заводи трансформаторсозии Қӯрғонтеппа, комбинати гӯшти Душанбе дар он аст, ки процесси кор карда баромадани шартҳои мусобиқа бе иштироки аъзоёни коллектив анҷом дода, онҳо дар маҷлисҳои коргарон ҳатто муҳокима карда намешаванд. Дар бораи оқибатҳои чунин камбудиҳои паҳнгардида дар мисоли амалияи ташкили мусобиқа дар фабрикаи қаннодии Душанбе ҳукм кардан мумкин аст. Сари вақт ҷамъбаст карда нашудани натиҷаҳо, аёнияти суст, субъективизм дар кори муайян намудани ғолибон боиси он гардид, ки ҳангоми гузарондани тадқиқоти социологӣ худи иштирокчиёни мусобиқа ба он баҳои дуруст дода натавонистанд.

Дар байни онҳое, ки дар мусобиқа иштирок намекунанд, аксариятро ташкил кардани ҷавонон шоҳиди он аст, ки роҳбарони коллективҳои меҳнатӣ корро бо ин гурӯҳ мувофиқи хусусияти синну сол, талабот ва манфиатҳои онҳо ба роҳ монда наметавонанд. Дар назар бояд дошт, ки коргари ҷавони имрӯза, чун қоида, маълумоти миёнаи умумӣ ё махсус дошта, ба ҳама соҳаҳои фаъолияти коллектив талаботи калон зоҳир мекунад. Кӯшиши вай барои дар дастгоҳу таҷҳизоти ҳозиразамони ба комьёбиҳои охирини илму техника мувофиқ меҳнат кардан, кори эҷодӣ ва пурмазмунро ба ҷо овардан тамоюлоти типикӣ ва табиӣ мебошад. Ин факти мусбӣ аст. Зеро чунин сифатҳо, монанди ҳисси навҷӯӣ ва муносибати эҷодӣ ба қор фазилати асосии социалии коркуни замони ҳозира мебошад.

Ба ҷавонон ҳангоми ба кор қабул кардан диққати ҷиддӣ зоҳир намудан аҳамияти калони тарбиявӣ дорад. Ба фаъолияти серсоҳаи коллективи меҳнатӣ ҷалб кардани навкорҳо барои бо коллектив унс гирифтани онҳо ниҳоят муҳим аст. Ба ин махсусан ба мусобиқаи социалистӣ ҷалб намудани онҳо мусоидат менамояд, зеро дар онҳо дар процесси мусобиқа ҳисси хӯҷаини истеҳсолот будан ташаккул ёфта, маҳорати касбӣ баланд мешавад ва имкониятҳои эҷодӣ ошкор мегардад.

Дараҷаи фаъолии социалии шахс аз бисьёр ҷиҳат ба шароити ташаккули он дар ибтидои фаъолияти меҳнатии вай вобаста аст. Дар бисьёр корхонаҳо ҳангоми ҷамъбасти натиҷаҳо на танҳо иҷрои супоришҳои истеҳсолӣ, балки бо кадом роҳ ба даст омадани онҳоро низ ба

эътибор мегиранд. Амалия нишон медиҳад, ки баъзан коркун бо кори асосиаш комилан қонеъ намешавад. Аммо барои дар соҳаи дигар зоҳир кардани маҳораташ имконият дода, ӯро қонеъ гардондан мумкин аст. Масалан, дар иттиҳодияи чарму пойафзоли Душанбе намоиш — конкурсҳои ҳарсолае, ки ташкилоти ибтидоии ВОИР мегузаронад, барои инкишофи фаъолияти меҳнатии коргарҷавонон мусоидат мекунад. Дар ин ҷо конкурсҳои «Таклифи нахустини навоваронаи ман», «Як ҷамъи ду» махсусан нуфузи калон доранд. Мақсад аз конкурси «Як ҷамъи ду» он аст, ки ҳар як рационализатор каси дуюмро ба эҷодкорӣ ҷалб кунад. Вақтҳои охир аз ҳисоби коргарони ҷавон 30 нафар зиёд шудани сафи навоварон шоҳиди он аст, ки тадбирҳои дар ин роҳ ба ҷо овардашаванда самарабахшанд.

Мақсади муҳимтарини тарбиявии мусобиқаи социалистӣ ташаккул додани ҳисси коллективизм мебошад. Дар ин ҷо пеш аз ҳама ташкили бригадавии меҳнатро зикр кардан лозим, ки дар он мусобиқа на ба планҳои шахсӣ, балки ба планҳои комплексии бригадавӣ асос меёбад ва дар натиҷа манфиатдории умумӣ баҳри иҷрои онҳо хеле меафзояд. Барои мисол бригадаҳои А. Шпилевой ва Н. Утюшевро аз колоннаи автомобилии 2936 нишон додан мумкин аст. Мусобиқаи байни ин ду бригадаи ҳисоби хоҷагӣ барои хеле беҳтар шудани нишондиҳандаҳои иқтисодии коллективҳо, тамоман барҳам хӯрдани қафомонии ронандагони ҷудогона имконият дод.

Вале мусобиқа танҳо дар он сурат омили фаъолии социалии меҳнаткашон шуда метавонад, ки ба ӯҳдадориҳои калон асос ёфта бошад. Ба ҳамин муносибат зарурияти аз ҷиҳати иқтисодӣ асоснок кардани ӯҳдадориҳои социалистӣ, дар онҳо ба ҳисоб гирифтани захираҳои истифоданашударо бори дигар таъкид кардан лозим. 41 фоизи коркунони корхонаҳои тадқиқшуда иқрор шуданд, ки ресурсҳоро бештар сарфа карда метавонистанд. Ҳоло ки партия тамоми халқи советиро баҳри ҳарчӣ пурратар истифода бурдани захираҳои мавҷудаи интенсификацияи иқтисодиёт ташкилу сафарбар менамояд, дар ҳар ҷои кор ба вуҷуд овардани шароити мусоид барои истифодаи самарабахши ин захираҳо басо муҳим мебошад.

Ҳоло дараҷаи тараққиёти ҷамъиятӣ чунин аст, ки таъмини илмии процесси ба ячейкаи фаъоли социалӣ табдил додани ҳар як коллективи меҳнатӣ, шахси фаъоли социалӣ гардидани ҳар як меҳнатдӯст, дар амалияи корҳои тарбияи идеявӣ истифода бурдани комьёбиҳои навтарини илмҳои гуманитарӣ ҳатмӣ мегардад. Бинобар ин кӯшиши баъзе роҳбарон дар роҳи расман зиёд намудани шумораи иштироккунандагони мусобиқа махсусан тоқатнопазир мебошад. Чунин амалия ба худи моҳияти мусобиқаи социалистӣ зарар мерасонад. Ба процесси мусобиқаи меҳнатӣ ҷалб кардани коркун бояд дар асоси қатъиян риоя кардани принципи ихтиёрӣ ба амал бароварда шавад ва натиҷаи зоҳир гардидани талаботи ботинии вай барои нишон додани қобилияташ, фаъолона иштирок кардан дар иҷрои вазифаҳои коллективӣ бошад. Фаҳмост, ки дар ин кор ташкилотҳои ҷамъиятӣ набояд роли мушоҳидачиро бозанд. Дар ҳар як аъзои коллектив тарбия намудани чунин талабот, барои дар амал татбиқ кардани он ба нафъи умум фароҳам овардани шароитҳои мусоид басо муҳим мебошад. Ҳамаи ин дар ҷое имконпазир аст, ки принципҳои ленинии ташкили мусобиқа, муқоисаи натиҷаҳо, аёният, дар амалия такрор ёфтани таҷриба риоя карда мешаванд.

Принципи муқоисаи натиҷаҳои меҳнат талаб менамояд, ки гурӯҳи мусобиқакунандагон дар сурати якхела будани шароитҳои фаъолияти меҳнатӣ, истеҳсоли маҳсулот, характери касбии коркунон ташкил карда шавад. Аёният бошад, на танҳо сари вақт аз натиҷаҳои мусобиқа хабардор кардани коллектив, балки дар ҳалли масъалаҳои гуногуни дахлдори он иштирок доштани ҳамаи ҳаммусобиқаҳоро ифода мекунад. Прогресси илму техника зарурияти дар ҳар коллективи меҳ-

натӣ хеле кӯтоҳ кардани мӯҳлати ҷорӣ намудани таҷрибаи пешқадам, комьёбиҳои навтарини техника, технология ва усулҳои идоракуниро тақозо менамояд. Омӯзондани таҷрибаи пешқадам яке аз вазифаҳои муҳимтарини мактабҳои меҳнати коммунистӣ мебошад, ки дар онҳо процесси ғанӣ гардондани дониши касбӣ бо таълими ҷамъиятию сиёсӣ ва иқтисодӣ пайваста мешавад. Дар ин кор конкурсҳои маҳорати касбӣ роли калон мебозанд.

Инкишофи фаъолии социалии мусобиқакунандагон аз бисьёр ҷиҳат бо самараи системаи ҳавасмандгардонии моддӣ ва маънавии коркунон муайян карда мешавад ва он баҳои ҷамъият ва коллектив ба саҳми ҳар шахс ба иҷрои амалии мақсадҳои социалӣ мебошад. Минбаъда инкишоф додани ин фаъолият аз бисьёр ҷиҳат ба дуруст бо ҳам пайвастани функцияҳои ҳавасмандгардонӣ ва масъулиятшиносӣ вобаста аст, ки он дар навбати худ боиси афзоиши ҳуқуқҳои коллективҳои меҳнатӣ, демократишавии процесси идоракунӣ мегардад.

Тадқиқотҳои социологӣ муайян карданд, ки назари дилпурона ба ҷаҳон бо фаъолӣ дар корҳои ҷамъиятӣ алоқаманд аст. Инкишофи фаъолии ҷамъиятию сиёсии меҳнаткашон барои ташаккул ёфтани сифатҳои наҷиби маънавии социалистӣ мусоидат мекунад. Фаъолияти ҷамъиятию сиёсиро аз ҳамин нуқтаи назар шарҳ дода, дар назар бояд дошт, ки вай ба процесси фаъолияти шахс ҳамчун ифодакунанда ва эҷодкунандаи муносибатҳои социалистии ҷамъиятӣ то чӣ андоза таъсир расонда, барои зоҳир шудани шуурнокии сиёсӣ ва ҷаҳонбинии сиёсӣ то чи андоза имконият медиҳад. Ба эътибор нагирифтани ин самараи кори тарбияро хеле кам мекунад.

Ҳангоми тақсими супоришҳои ҷамъиятӣ аксар вақт хусусиятҳои индивидуалии одам ба ин ё он андоза сарфи назар карда мешавад. Муносибати хунукназарона ба вазифаҳои ҷамъиятӣ, ҳамчун қоида, натиҷаи чунин амалия мебошад. Танҳо дар сурати ташкили оқилонаи фаъолияти ҷамъиятию сиёсӣ ба таъсири мусбати он умед бастан мумкин аст, ки он барои инкишофи ҳамаҷонибаи сифатҳои шахсии коркун, афзудани роли вай дар корҳои коллектив ва ҷамъият мусоидат мекунад.

# ТАШАККУЛИ АҚИДАИ АТЕИСТИИ ҶАВОНОН ДАР КОЛЛЕКТИВИ МЕҲНАТӢ

*Т. ВАСНЕВА,*
*номзади илми фалсафа*

Дар Пленуми июнии (соли 1983) КМ КПСС қайд карда шуда буд, ки сиёсати дурандешонаи илман асосноки миллӣ қисми таркибии фаъолияти партия оид ба такомулоти социализм мебошад. Шарти муҳимтарини муваффақияти он дар рӯҳи интернационализми пролетарӣ, социалистӣ тарбия кардани меҳнаткашон мебошад. Дар Пленум инчунин таъкид карда шуд, ки интернационализми одамони советӣ доимо фаъолона мебошад. Садҳо ҳазор намояндагони миллатҳои гуногун дар сохтмонҳои зарбдор, дар ҳамаи он ҷойҳое, ки манфиатҳои умумидавлатӣ талаб менамоянд, фаъолона меҳнат мекунанд.

Процесси миграцияи аҳолӣ, талаботи объективонаи тараққии истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар ҳамаи республикаҳои иттифоқӣ, аз ҷумла дар Тоҷикистон, ки вазни қиёсии намояндагони миллатҳои ғайримуқимӣ 43—44 фоизи аҳолиро ташкил медиҳанд, барои барпо шудани коллективҳои сермиллати меҳнатӣ мусоидат менамоянд. Дар республика намояндагони бештар аз 80 миллату халқият зиндагӣ ва меҳнат мекунанд. Ба иншоотҳои муҳимтарини хоҷагии халқи комплекси территориявию истеҳсолии ҷануби Тоҷикистон, сохтмонҳои комсомолӣ, шаҳрҳои ҷавону тараққиёбанда омадани ҷавонон суръати баланди миграцияи аҳолиро дар Тоҷикистон таъмин мекунад.

Ин ҳолат барои ташаккули афкори атеистии ҷамъиятӣ дар коллектив шароити қулай муҳайё менамояд. Меҳнати якҷояи ҷавонон дар коллективҳои сермиллати меҳнатӣ маданиятҳои миллиро бо ҳамдигар наздик ва ғанӣ мегардонад, хусусиятҳои умумисоветии психологиро ташаккул медиҳад. Муносибатҳои мутақобилаи намояндагони ҷавонони миллатҳои гуногун дар коллективҳои меҳнатӣ барои дар онҳо бедор ва пойдор гардидани ҳисси эҳтироми ҳамдигарӣ, ҳусни таваҷҷӯҳ, меҳру рафоқат ва шаклҳои нави муносибати ҳамдигарӣ мусоидат менамояд. Муносибатҳои байниҳамдигарӣ дар коллективҳои сермиллати истеҳсолӣ, ки ба дӯстӣ, ёрии ҳамдигарӣ, равобити шахсии ҷавонони мӯътақиди дин асос ёфтаанд, ҳисси нобоварӣ, ақидаи пештара, бегонагиро, ки оқибати ногузирии ҷаҳонбинии динӣ мебошад, нисбат ба ҷавонони миллатҳои дигар бартараф менамоянд.

«Муносибатҳои одамони миллатҳошон гуногун,— қайд менамояд И. А. Макатов,— процесси басо мураккаб буда, ба бисьёр ҷиҳатҳои фаъолияти социалию психологӣ дахл менамояд. Вай аз рӯи табиати худ ду ҷиҳати умумӣ дорад: аз як тараф, одамон хусусиятҳои хоси миллиашонро дарк мекунанд, аз тарафи дигар, ба сарватҳои миллии дигар сарфаҳм мераванд ва баҳо медиҳанд» (Таҷриба ва проблемаҳои тарбияи интернационалӣ ва атеистӣ. М., 1976, саҳ. 101).

Дар коллективҳои сермиллати истеҳсолӣ ҳисси коллективизм ва дӯстии ҷавонони ҳамаи миллатҳо ташаккул меёбад. Тадқиқоти дар байни коргарони заводи металлургии Бекобод гузарондаи институти тадқиқоти социологии Академияи Фанҳои СССР барои баровардани чунин хулоса имкон дод. Ба саволи: «Ба ақидаи шумо барои муқаррар

гардидани дӯстии шахсии байни одамон аз ҳама бештар чӣ мусоидат мекунад?» қисми зиёди пурсидашудагон ин тавр ҷавоб доданд: кор дар як коллективи меҳнатӣ ё қаробати ихтисос, якхелагии маълумот ва синну сол, ҳозир будан ба ёрии ҳамдигарӣ. Ҷои дуюмро одамоне ишғол мекунанд, ки чунин вариантҳои ҷавобро интихоб кардаанд: мулоқотҳои доимии оилавӣ, алоқаҳои ҳамдиёрӣ. Гурӯҳи сеюмро шумораи ниҳоят ками (қариб 5 фоизи) пурсидашудагон ташкил менамоянд, ки ба ақидаи онҳо мансубият ба як миллат ба дӯстии шахсӣ мусоидат мекунад. Ба гурӯҳи чорум одамонеро дохил кардан мумкин, ки (1—2 фоиз) ба ақидаи онҳо фарқияти динӣ ба инкишофи дӯстии шахсӣ халал мерасонад. Дар айни ҳол маълум гардид, ки аз гурӯҳи сеюм баъзеҳо ин вариантҳои ҷавобро бинобар надонистани забон, дигарон бинобар гуногунии тарзи маишат ва анъанаҳои оилавию маишӣ интихоб кардаанд. (Ниг. Ҷунусов М. С. «Масъалаҳои назарияи тарбияи интернационалӣ». Тошкент, 1980, саҳ. 146—147). Ҳамаи ин барои чунин хулоса имкон медиҳад, ки барои дӯстии байниҳамдигарии одамон на мансубияти миллӣ, балки сифатҳои шахсии онҳо мусоидат мекунад.

Дар айни замон, чунон ки аз маълумотҳои мазкур дида мешавад, нуқтаи назари динӣ ва маҳдудияти миллӣ барои муқаррар намудани робитаҳои шахсӣ ва дӯстии байни намояндагони миллатҳои гуногун ба андозае халал мерасонад.

Тадқиқоте, ки моҳи апрели соли 1985 дар райони Ленин гузаронда шуд, низ муносибати байни ҷавонони ба ин ё он гурӯҳи ҷаҳонбинӣ мансуббуда ва хоҳиши дар коллективи сермиллат ё аз рӯи миллат якхела кор кардан доштаи онҳоро нишон дод. Аз 224 нафар ҷавонони то сисола, ки пурсида шуданд, 71,4 фоизро ҷавонони миллати маҳаллӣ, 28,6 фоизро миллатҳои ғайримуқимӣ ташкил мекарданд. Қариб ҳамаи ҷавонони миллати маҳаллӣ, ки ба дин боварӣ надоштанд, ба саволи анкета «Дар чи гуна коллектив шумо кор кардан мехоҳед?» чунин ҷавоб доданд: мансубияти миллии одамоне, ки ҳамроҳашон кор мекунанд, аҳамияте надорад ва танҳо 6,5 фоизи онҳо қайд карданд, ки дар он ҷое кор кардан мехоҳанд, ки ҳаммиллати онҳо бештар бошанд.

Барои ҷавононе, ки ба гурӯҳи типологии калавандаҳо мансубанд, таносуби як андоза дигар характернок аст: 67,4 фоизи онҳо ҷавоб доданд, ки мансубияти миллии одамоне, ки ҳамроҳашон кор мекунанд, барояшон аҳамияте надорад. Вале 20,9 фоизи онҳо чунин изҳор карданд: дар он ҷое кор кардан мехоҳанд, ки ҳаммиллаташон бештар бошанд. Дар байни ҷавонони эътиқоди динидошта низ 67,4 фоизи пурсидашудагон чунин мешуморанд, ки миллати аъзоёни коллективҳои меҳнатии онҳо аҳамият надорад, вале 32,6 фоизашон коллективҳои аз ҷиҳати миллӣ якхеларо афзалтар медонанд. Таҳлили ҷавобҳои ҷавонони миллатҳои ғайримуқимӣ низ ҳаминро нишон дод. Ҳамин тавр, ин барои баровардани хулосаҳои дахлдор дар бораи мавҷудияти муносибати муайян дар байни дараҷаи эътиқоди динии ҷавонон ва зуҳуроти маҳдудияти миллии як қисми онҳо имконият медиҳад.

Коллективи меҳнатӣ умумияти социалию психологии одамон мебошад. Умумияти манфиатҳои куллии аъзоёни коллектив оид ба проблемаҳои социалӣ, ҷамъиятию сиёсӣ ва истеҳсолӣ афкори умумии коллективонаро ба амал меоварад. Дар натиҷаи бо ҳам бархӯрдани баҳоҳо ва фикру мулоҳизаҳои гуногун афкори коллективонаи ҷамъиятӣ оид ба ин ё он масъала ба вуҷуд меояд.

Дар коллективи сермиллати истеҳсолӣ бартараф кардани маҳдудияти миллӣ ва динӣ бо ташаккули ҷаҳонбинии ҷавони диндор, тағйир ёфтан ва дигар шудани назари социалии шахсият алоқаманд аст. Равобити шахсии ҷавонони динпараст бо аъзоёни бедини коллектив бегонагии ҷавони диндорро суст ва бартараф карда, барои ташаккул ва дарки афкори ҷамъиятии атеистӣ шароити мусоид фароҳам меоварад.

Гуфтан мумкин нест, ки сермиллатии коллективи истеҳсолӣ ба таври автоматӣ бевосита вазифаи тарбияи интернационалӣ ва атеистии

чавононро ичро мекарда бошад. Ин процесси мураккаб ва дарозмӯҳлат аст. Вале муҳити маънавӣ дар коллектив, махсусан дар коллективи сермиллат, ки дар он рӯҳи баробарӣ ва эҳтироми одамони миллаташон гуногун ҳукмфармост, боиси пойдор гардидани интернационализм ва сарватҳои ғайридинӣ мегардад.

Шароити мусоидтарини социалию психологие, ки дар коллективи истеҳсолӣ барои ташаккули ақидаи атеистии чавонон ба амал меояд, бо таъсири мунтазаму доимии атеистии афкори чамъиятӣ ба аъзоёни коллектив алоқаманд аст.

Чавононро дар коллективҳои истеҳсолӣ мақсаду манфиатҳои умумӣ—чидду чаҳди дар меҳнат ба натичаҳои беҳтарин ноил шудан, мусобиқаи социалистӣ, навчӯию навоварӣ ва ғайраҳо бо ҳам муттаҳид мегардонанд. Ин мақсадҳо барои муттаҳид шудани аъзоёни диндор ва бедини коллективҳои сермиллати меҳнатӣ, бартараф намудани бегонагии онҳо мусоидат менамоянд.

Вале аз рӯи тасаввуроти динӣ меҳнат чазои гуноҳҳои инсонӣ, воситаи халосии рӯҳ ва насиб гардидани фароғати абадӣ дар он дуньё мебошад. Бинобар он чавони диндор софдилона меҳнат карда метавонад, вале ба меҳнати худ аз мавқеъҳои индивидуалистӣ баҳо дода, моҳияти коммунистии меҳнат, мақсад ва аҳамияти чамъиятии онро намефаҳмад.

Аз ин рӯ, мақсаду мақоми фаъолияти меҳнатиро ба эътибор гирифта, ба инкишофи фаъолии эчодии чавонони диндор ёрӣ расондан лозим аст. Дар айни замон дар назар бояд дошт, ки муносибати поквичдонона ба меҳнат ҳанӯз нишондиҳандаи чунин фаъолӣ намебошад. Меҳнат ҳам худ аз худ тарбияи интернационалӣ ва атеистии чавононро таъмин намекунад, вай танҳо заминаи объективии чунин тарбия мебошад. Вале, чунон ки зикр кардем, муҳайё намудани шароити муайяни социалию психологӣ дар коллективи сермиллати меҳнатӣ ба ташаккул ёфтани шуури чавони диндор, тағьир ёфтани нуқтаи назари умумии вай, аз чумла муносибати вай ба меҳнат, таъсири ҳалкунанда мерасонад.

Дар коллективи истеҳсолӣ, ки онро умумияти мақсадҳо, кӯшишҳои умумӣ барои расидан ба ин мақсадҳо ва ичрои амалии вазифаҳои конкретии дар назди коллектив истода муттаҳид менамояд, процесси **адаптацияи социалии** чавони диндор ба коллективи сермиллат — ифодакунандаи афкори атеистии чамъиятӣ тезтар ба амал меояд.

Адаптацияи социалӣ, дарачаи тамоюлоти чавонон ба афкори чамъиятии коллектив аз бисьёр чиҳат ба мансубияти онҳо ба гурӯҳи типологӣ вобаста мебошад. Масалан, дар тадқиқоти гузарондаи мо 74,2 фоизи чавонони пурсидашудаи миллати маҳаллӣ, ки ба гурӯҳи типологии шахсони бедин мансубанд, ба саволи анкета «Шумо дар лахзаи бароятон душвори ҳаёт ба кӣ (барои ёрӣ, барои маслиҳат) умед баста метавонед?» чавоб доданд, ки танҳо ба коллективи меҳнатии худ ва ташкилотҳои чамъиятӣ умед мебанданд. Факат қисми ками онҳо чавоб доданд, ки ба иттиҳодияҳо ва гурӯҳҳои ғайрирасмӣ (дӯстон, хешовандон, ҳамсояҳо, ҳамдиёрон) умед баста метавонанд.

Аз ин рӯ, барои аксарияти куллии чавонон умед бастан ба афкори чамъиятии коллектив, дар вазъиятҳои мураккаби зиндагӣ аз аъзоёни коллективи худ ва ташкилотҳои чамъиятӣ маслиҳат, ёрию имдод хостан хос мебошад.

Шахсони калаванда ба афкори иттиҳодияҳои ғайрирасмӣ бештар майл доранд, диндорон бошанд, иттиҳодияҳои ғайрирасмиро тамоман афзал медонанд, дар айни замон 27,8 фоизи онҳо дар дақиқаҳои душвортарин барои ёрӣ ва маслиҳат ба ҳамдиёрон, 34,9 фоизашон бошанд, ба ҳаммаслакон мурочиат кардан мехоҳанд.

Бо вучуди ҳамин, чунон ки маълумотҳои мазкур нишон медиҳанд, қисми хеле бештари чавонони диндор ба ҳамдиёрон ва ҳаммаслакҳояшон умед набаста, балки ба ташкилотҳои чамъиятӣ ва коллективи меҳ-

натӣ мурочиат карданро беҳтар мешуморанд. Ба ин гурӯҳи диндорон тамоили социалӣ, суст шудани муносибат бо гурӯҳи динӣ ва тарки алоқа кардан аз он, афзал донистани ақида, нуқтаи назар ва тасавvуроти дар коллективи меҳнатӣ ба амаломада хос мебошад ва худи ҳамин барои таъсиррасонии атеистӣ имконияти зиёд ба вуҷуд меоварад.

Дар коллективи меҳнатӣ муҳайё намудани муносибатҳои оромонаю хайрхоҳона, ки ба принципҳои дӯстӣ, коллективизм, ёрии ҳамдигарӣ ва ҳамкории аъзоёни он асос ёфтаанд, адаптацияи социалии диндоронро осон мегардонад. Диққати нокифоя ва ҳис карда нашудани ёрмандию дастгирии коллективи истеҳсолӣ дар дақиқаҳои душвор дар ҷавонон, махсусан ҷавонони диндор, боиси пайдо шудани эҳсоси бекадрии социалӣ ва танҳоӣ мегардад. Ин сабаби аз коллективи меҳнатӣ дур шудани диндорон гардида, алоқаҳои социалии онро сусту маҳдуд мекунад.

Ба маҳдуд гардидани алоқа ва муносибатҳои социалии ҷавони диндор бо коллектив характери меҳнат, парокандагии аъзоёни коллективи меҳнатӣ мусоидат карда метавонад. Зеро ҷавони диндор бештар майли дар шаклҳои индивидуалии меҳнат иштирок кардан, дар корхонаҳои хурд ва дар соҳаи хизматрасонӣ кор карданро дорад, ки дар онҳо, аввало, дараҷаи маълумот ва ихтисос нисбатан паст буданаш мумкин аст, сониян, барои паҳн кардани ақидаҳои динии онҳо, барои ташаккули афкори динии маҳдуди ҷамъиятӣ шароит муҳайё шуда метавонад.

Ҳаминро ҳам қайд бояд кард, ки меҳнати беихтисоси дастӣ боиси аз кори иҷро мекардагиаш қонеъ нагардидани ҷавони диндор, вусъати ҳисси пессимизм, норизоӣ аз ҳаёт ва баъзан сабаби пурзӯр шудани рӯҳияи динӣ гардиданаш мумкин аст. Дар айни замон аз ҷиҳати психологӣ қаноатманд шудан аз меҳнат барои қабули ахбори атеистӣ ба диндорон шароити мусоиди рӯҳию психологӣ муҳайё месозад.

Набзи амиқу мавзуни меҳнат, тартибу низом дар корхона, дар ҷои кор ба аъзоёни коллектив таъсири рӯҳию психологӣ мерасонад. Ин дар ҷавонон ҳисси устуворӣ, кордонӣ, аҳамияту қимати социалӣ доштани кори ба ҷо овардашаванда, эҳсоси шодмонӣ ва қаноатмандӣ аз меҳнатро ба амал меоварад. Ҳамин тавр, **мустаҳкам кардани интизоми меҳнат** дар коллективи сермиллати истеҳсолӣ ҷиҳатҳои социалию психологӣ ва атеистӣ низ дорад.

Иштироки ҷавонон **дар фаъолияти ҷамъиятию сиёсӣ** ба пурзӯр ва мустаҳкам гардидани афкори атеистии ҷамъиятӣ дар коллективи меҳнатӣ, ба инкишофи фаъолии социалии аъзоёни вай мусоидат менамояд.

Омилҳои зерини психологӣ ба инкишофи фаъолии социалии ҳам диндорон ва ҳам ҷавонони бедин таъсир мерасонанд:

— характери мунтазаму доимии супоришҳои ҷамъиятӣ;

— дараҷаи аҳамияти социалии кори иҷрошавандаи ҷамъиятӣ барои коллектив;

— **манфиатдории** шахсӣ, қаноатмандии ҷавони диндор аз супориши ҷамъиятӣ;

— **натиҷаҳои реалие**, ки дар сурати иштироки бевоситаи шахси диндор дар кори ҷамъиятӣ ҳосил гардидааст.

Танҳо дар ҳамин сурат **талаботи** инсонии ҷавонони диндор оид ба ташаккули шахсият қонеъ гардида, ҳисси қадри шахсӣ, вазифа ва масъулиятшиносӣ дар назди рафиқони ҳамкор инкишоф меёбад.

Дар рафти тадқиқоти социологие, ки солҳои 1983—1985 дар корхонаҳои саноатии шаҳри Душанбе гузаронда шуд, ба саволи «Оё шумо дар корҳои ҷамъиятӣ иштирок мекунед?» аксарияти коргарҷавонони пурсидашуда, яъне—61,6 фоизи онҳо ҷавоби мусбат ва 31,3 фоизи онҳо ҷавоби манфӣ доданд. Дар айни ҳол ҳангоми муайян кардани **сабабҳои** иштирок кардан наҳостани ҷавонон дар корҳои ҷамъиятӣ мо ба он чиз диққат додем, ки 29,2 фоизи онҳо ба ин кор ҳеҷ зарурияте-ро намебинанд, 27 фоизи онҳо бо сабабҳои оилавӣ дар корҳои ҷамъия-

тӣ иштирок намекунанд, 25,6 фоизашон аз он сабаб иштирок намекунанд, ки онҳоро ҳеҷ кас ба ин кор ҷалб накардааст, 11,4 фоизи онҳо — бо сабабҳои динӣ ва 5,6 фоизашон аз сабаби имконият надодани аҳволи саломатӣ дар ҳаёти ҷамъиятии коллектив иштирок карда наметавонанд.

Ҳамин тариқ, сабабҳои динӣ дар байни сабабҳое, ки мувофиқи онҳо ҷавонон аз иштирок кардан дар корҳои ҷамъиятӣ рӯй метобанд, ҷои охиринро ишғол менамоянд. Вале фоизи ҷавонони диндоре, ки дар ҳаёти ҷамъиятии коллектив пассивона иштирок менамоянд, хеле зиёд аст. Ин хулосаро дар бораи ба суст гардидани фаъолии социалии шахс таъсир расондани диндориро исбот мекунад.

Ҳаминро ҳам қайд кардан лозим, ки иштироки диндорони ҷавон дар корҳои ҷамъиятӣ бевосита ба фаъолии онҳо дар ҷамоатҳои динӣ алоқаманд аст, ки инро тадқиқотчиёни дигар низ қайд кардаанд. Пассивӣ, карахтӣ, сустии ҷавонони диндор дар ҳаёти ҷамъиятии коллектив ҳар қадар бештар мушоҳида гардад, фаъолии онҳо дар ҷамоатҳои динӣ ҳамон қадар бештар аст ва баръакс, баландшавии фаъолии социалӣ, манфиатдории диндорон ба корҳои ҷамъиятӣ боиси суст шудани рағбати онҳо ба ҳаёти ҷамоати динӣ мегардад. Азбаски фаъолии динӣ эхсоси асосан субъективона, хаёлии фаъолияти ҷамъиятиро ба амал меоварад, талаботи ҷавони диндорро ба фаъолии социалӣ пурра қонеъ гардонда наметавонад.

Вале шахси диндорро ба кори ҷамъиятӣ ҷалб намуда, ҳамаи омилҳои зеринро ба эътибор гирифтан лозим: мунтазамӣ, самаранокӣ, аҳамияти социалӣ ва манфиатдории шахси ҷавони диндор дар иҷрои супориши ҷамъиятӣ, ба ҳисоб гирифтани хусусиятҳои миллӣ ва психологии вай. Мавҷуд набудани ин ё он ҷузъи он аҳамияти тарбиявӣ, атеистии умуман кори ҷамъиятиро паст мекунад.

Дар тадқиқоти социологие, ки мо солҳои 1979—1980 дар вилояти Қӯрғонтеппа гузарондем, аз 1250 нафар шахсони пурсидашуда 17,3 фоизи онҳо худро диндор эълон карданд. Дар айни замон аз се ду ҳиссаи диндорони ҷавон дар корҳои ҷамъиятии коллективҳои худ иштирок накарда, бо кори асосӣ банд мебошанд ва ба кори ҷамъиятӣ шавқ надоштанашонро сабаб нишон медиҳанд. Танҳо қисми камтарини онҳо қайд мекунанд, ки кори ҷамъиятӣ хилофи ақидаҳои динии онҳо мебошад. Вале он диндорони ҷавоне ҳам, ки дар корҳои ҷамъиятӣ иштирок мекунанд, аз он на ҳамеша қаноатманд мебошанд, чунки супориши ҷамъиятӣ характери расмӣ дошта, онҳоро шавқманд карда наметавонад. Онҳо аҳамияти социалии супоришҳоро дарк намекунанд. Бинобар ин аҳамияти атеистии чунин корҳо ҳам чандон калон буда наметавонад. Барои ҳамин на танҳо ба корҳои ҷамъиятӣ ҷалб кардани ҷавонони диндор, балки ба характери супоришҳои ҷамъиятии ба ҷо меовардагии онҳо низ диққат додан лозим.

Ба инкишофи фаъолии социалии ҷавонон ва ташаккули афкори атеистии ҷамъиятӣ дар коллективҳои сермиллат на танҳо меҳнати якҷоя ва иштироки ҷавонони диндор дар фаъолияти ҷамъиятию сиёсӣ, балки инкишофи **шаклҳои коллективонаи гузарондани вақти холӣ** низ мусоидат мекунанд.

Истироҳати якҷоя, аз як тараф, дар аъзоёни диндори коллектив ба пайдоиш ва инкишофи **талаботҳои** нав (талаботи идрокӣ, этикӣ, эстетикӣ ва ғайра), тамоюлҳои гаронбаҳое, ки аз мазмуни динӣ озоданд, таъсир расонда, ҷаҳонбинии онҳоро васеъ мекунад, маданият ва анъанаҳои миллиро ғанӣ мегардонад, аз тарафи дигар, муносибати байни аъзоёни ҷавони диндор ва бедини коллективи сермиллати меҳнатӣ на фақат дар кор, балки дар вақти холӣ низ ба инкишофи алоқаҳои шахсӣ мусоидат мекунад. Вай барои амиқтар шудани муносибатҳои мутақобилаи аъзоёни коллективи меҳнатӣ, бо ҳам наздик шудан ва якдигарро ҳурмату эҳтиром кардани онҳо дар асоси умумияти **манфиатҳо, талабот ва тарзҳои қонеъ гардондани онҳо** имкониятҳои нав фароҳам

меоварад, ки ин дар ниҳояти кор, муносибатҳоро дар коллектив хайрхоҳонатар гардонда, муҳити умумии психологиро беҳтар мекунад.

Афкори ҷамъиятӣ, аз ҷумла афкори атеистии ҷамъиятӣ, танҳо дар коллектив ташаккул ёфта ва амал карда метавонад. Дар айни замон афкори атеистии ҷамъиятӣ табиатан коллективона буда, он баҳо ва мулоҳизаҳоеро таҷассум менамояд, ки ниҳоят устувор ва паҳн гардидаанд. Бинобар ин ба амал овардан, вусъат додан ва мустаҳкам намудани афкори атеистии ҷамъиятӣ, инкишоф додани дараҷаи интенсивнокӣ ва васеъ намудани майдони амали он дар коллективи сермиллати истеҳсолӣ онро ба механизми таъсирбахши батартибандозандаи рафтори шахс табдил медиҳад.

Ҳамин тавр, ташаккул додани афкори атеистии ҷамъиятии ҷавонон дар коллективҳои сермиллати истеҳсолӣ ба таъсири комплекси омилҳои психологӣ асос меёбад ва пай дар пай ба амал баровардани чорабиниҳои зеринро пешбинӣ менамояд:

— васеъ кардан ва такмил додани **алоқаҳои социалӣ ва муносибатҳои байниҳамдигарии шахс** (аз ҷумла, муносибатҳои байнимиллӣ дар коллективҳои сермиллати меҳнатӣ) бо роҳи ба истеҳсолоти ҷамъиятӣ, ҳаёти коллективи меҳнатӣ ҷалб кардани ҷавонони диндор;

— ба корҳои ҷамъиятию сиёсӣ ҷалб намудани ҷавонони диндор, ки талаботи онҳоро ба худшиносиашон қонеъ гардонда, фаъолии социалӣ, ҳисси қадру қимати шахсӣ ва аҳамияти социалии шахсро ривоҷ медиҳад;

— инкишоф додани робитаҳои шахсии ҷавонони диндор бо аъзоёни бедини коллективҳои сермиллати истеҳсолӣ дар асоси ташкил кардани шаклҳои коллективонаи истироҳат, ки ба ягонагии манфиатҳо ва талабот мусоидат мекунад, тарзҳои қонеъгардонии онҳо бошад, муносибатҳои байниҳамдигарии аъзоёни ҷавони коллективро мустаҳкам ва муҳити умумии маънавию психологиро беҳтар мегардонанд;

— дар шуури ҷавонони диндор таҷассум кардани чунин тамоюлҳои маънавӣ, ки дорои характери атеистӣ мебошанд, баробари меъёрҳои кӯҳна ташаккул додани меъёрҳои баҳодиҳии атеистӣ ва тадриҷан аз байн бурдани меъёрҳои кӯҳна;

— тағьир додани дастурҳои социалию психологии шахс, бартараф кардани маҳдудияти миллию динӣ ва хурофот, дар ҷавонони диндор ташаккул додани **дастурҳои атеистӣ** ҳам нисбат ба ахбороти атеистӣ ва ҳам нисбат ба аъзоёни ба миллатҳои дигар мансуббудаи коллективи меҳнатӣ — ифодакунандагони афкори атеистии ҷамъиятӣ;

— ташаккул додани **муносибатҳои мусбати шахсии** ҷавонони диндор нисбат ба ахбороти атеистӣ, шавқу ҳавас ба дониши илмӣ, талабот ба он, ба ақидаи атеистӣ табдил додани донишҳои атеистӣ.

Съезди XXVII КПСС вазифаи конкретии минбаъд ҳам такмил додани кори идеологиро ба миён гузошт. Дар Резолюцияи аз рӯи Маърӯзаи сиёсии КМ КПСС қабулгардида қайд карда мешавад, ки дар кори идеологӣ самти асосӣ дар рӯҳи идеянокии коммунистӣ ва садоқатмандӣ ба Ватани советӣ, интернационализми пролетарӣ, социалистӣ, муносибати бошуурона ба меҳнат ва сарвати ҷамъиятӣ, оштинопазирӣ бо ҳама гуна чизи ба социализм, маданият ва ахлоқи коллективистии мо бегона тарбия кардани меҳнаткашон мебошад.

# ИНТЕНСИФИКАЦИЯ — АСОСИ СИФАТИ НАВИ ТАРАҚҚИЁТИ ИҚТИСОДӢ

*И. ДАВЛАТОВ,*
*номзади илми иқтисодӣ*

Собитқадамона ва қатъиян ба роҳи тараққии интенсивӣ гузарондани истеҳсолоти ҷамъиятӣ қонунияти объективии амали қувваҳои истеҳсолкунанда мебошад. Революцияи ҳозираи илмию техникӣ ба ин процесс характери мақсаднок ва устувор мебахшад.

Стратегияи тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ ва ба даст овардани ҳолати сифатан нави ҷамъиятамон дар Пленуми апрелии (с. 1985) КМ КПСС ба миён гузошта, дар съезди XXVII партия маъқул дониста шуд ва он инкишофи эҷодии идеяи оид ба социализм ҳамчун организми томи ба таври динамикӣ тараққикунанда буда, пешравиҳои сифатии тамоми соҳаҳои ҳаёти ҷамъият, тай намудани як қатор марҳалаҳои камолотро дар процесси сабзида расидан ба коммунизм дар назар дорад. Дар ин шароит афзалиятҳои сохти социалистӣ пурратар ошкор гардида, проблемаҳои аз марҳалаҳои пешина боқимонда ҳал карда мешаванд.

Тезонданро мо пеш аз ҳама баланд бардоштани суръати тараққиёти иқтисодӣ мефаҳмем. Аммо моҳияти масъала на фақат аз ҳамин иборат аст. «Моҳияти он,— қайд кард М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС,— дар сифати нави пешрафт, яъне дар асоси прогресси илмию техникӣ дигаргун сохтани структураи иқтисодиёт, шаклҳои самарабахши идоракунӣ, ташкили меҳнат ва ҳавасмандгардонӣ ба он ҳамаҷониба интенсификация кардани истеҳсолот аст». Таъмини сифати нави тараққиёти иқтисодӣ на фақат азнавсозии куллии механизми амали комплекси ягонаи хоҷагии халқи мамалакат, балки ба амал гузарондани сиёсати фаъоли социалӣ, такмили муносибатҳои ҷамъиятӣ, нав кардани шаклу усулҳои кори муассисаҳои сиёсӣ ва идеологӣ, амиқ намудани демократияи социалистӣ, устувор гардондани принципи адолати социалиро низ талаб менамояд.

Барои омӯхтани мавзӯъ плани зерин тавсия карда мешавад:

1. **Асосгузорони марксизм-ленинизм дар бораи моҳият ва оқибатҳои социалии интенсификацияи истеҳсолот.**

2. **Съезди XXVII КПСС дар бораи гузариш ба иқтисодиёти дорои дараҷаи олии ташкил ва самаранокӣ.**

3. **Захираҳои тараққии интенсивии иқтисодиёт ва роҳҳои истифодаи оқилонаи онҳо.**

Ҳангоми омӯхтани **саволи якум** ба пропагандист зарур аст қайд намояд, ки масъалаҳои интенсификацияи истеҳсолоти ҷамъиятӣ, таносуби шаклҳои экстенсивӣ ва интенсивии такрористеҳсол, оқибатҳои иқтисодӣ ва социалии интенсификация дар шароити капитализм ва социализм дар асарҳои К. Маркс ва В. И. Ленин ифода ёфтаанд ва идеяҳои асосии онҳо ҳоло ҳам комилан актуалӣ мебошанд. К. Маркс васеъ кардани истеҳсолотро дар асоси баланд бардоштани сифати омилҳои он, пеш аз ҳама, воситаҳои истеҳсолот ҳамчун тараққии интенсивӣ бархилофи тараққии экстенсивӣ муайян карда буд, ки он бо роҳи

ҷалб намудани ресурсҳои нав дар сурати бетағьир мондани сифати онҳо ба амал бароварда мешавад. «...Ба воситаи фосилаи муайяни вақт, — навишта буд Қ. Маркс дар ҷилди дуюми «Капитал»,— такрористеҳсол ба амал меояд, илова бар ин, агар он аз нуқтаи назари ҷамъиятӣ дида шавад, такрористеҳсол дар миқьёси васеъ ба амал меояд; агар танҳо майдони истеҳсолот васеъ карда шавад, он дар миқьёси васеи экстенсивӣ ба амал меояд; агар воситаҳои бештар самарабахши истеҳсолот татбиқ карда шавад, он дар миқьёси васеи интенсивӣ ба амал меояд» (Қ. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 24, саҳ. 193).

Дар шароити истеҳсолоти экстенсивӣ ҳаҷми он аз ҳисоби зиёд кардани танҳо шумораи омилҳои истифодашаванда, яъне воситаҳои иловагии истеҳсолот ва қувваи коргарӣ, дар шароити истеҳсолоти интенсивӣ аз ҳисоби такомулоти техникии он ва мувофиқан зиёд кардани ҳосилнокии меҳнати ҷамъиятӣ меафзояд. Ин «дар камшавии массаи меҳнат нисбат ба массаи воситаҳои истеҳсолот, ки онро ҳамин меҳнат ба ҳаракат меоварад ё дар камшавии воҳиди омили субъективии процесси меҳнат нисбат ба омилҳои объективии он зоҳир мегардад» (Қ. Маркс, Ф. Энгельс. Асарҳо, ҷилди 23, саҳ. 636).

В. И. Ленин идеяҳои Қ. Марксро дар бораи тараққии экстенсивӣ ва интенсивии истеҳсолот боз ҳам инкишоф дод. Вай дар асараш «Маълумотҳои нав дар бораи қонунҳои тараққии капитализм дар зироат» навишта буд: «Хоҷагии қишлоқ дар ин ҷо **асосан** ба тарзи интенсивӣ, на ба воситаи зиёд кардани **миқдори** замини киштукоршаванда, балки ба воситаи беҳтар кардани **сифати** киштукор... ривоҷ меёбад» (Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 22, саҳ. 64—65). В. И. Ленин ба қатори омилҳои тараққиёти интенсивӣ маблағгузориҳои навро дар базаи прогресси илму техника нисбат медод, зеро чунин маблағгузорӣ сифати нави тараққиёти иқтисодиро таъмин менамояд. «Ин: яъне дар замин кор фармудани капитал чист?— навишта буд В. И. Ленин.— Маънои ин ба амал овардани дигаргуниҳои техникӣ дар зироат, интенсивӣ кунондани он, ба системаи баландтари зироат гузаштан, ба миқдори зиёд кор фармудани нуриҳои сунъӣ, мукаммалтар кунондани олотҳо ва машинаҳо, афзудани корфармоии онҳо... мебошад» (Дар ҳамон ҷо, саҳ. 54). Ба пропагандист зарур аст дар бораи он тасаввуроти аниқ дошта бошад, ки омилҳои экстенсивӣ ва интенсивии тараққиёти иқтисодӣ типи такрористеҳсолро муайян менамоянд. Дар процесси реалии такрористеҳсоли васеи социалистӣ типҳои экстенсивӣ ва интенсивии тараққии иқтисодӣ дар «намуди холис» во намехӯранд. Онҳо дар ягонагии зиддиятноки диалектикӣ, дар алоқамандии ҳамдигар вуҷуд доранд. Ҳарчанд ки типи экстенсивии такрористеҳсол таърихан ва мантиқан пеш аз типи интенсивӣ ба амал меояд, бо вуҷуди ин типҳои экстенсивӣ ва интенсивии такрористеҳсол дар иқтисодиёти ҳозира низ якҷоя вуҷуд доранд. Ҳисобу китобе, ки институти тадқиқоти илмии иқтисодии назди Госплани СССР гузарондааст, нишон медиҳад, ки дар мамлакатамон ҳанӯз ҳам ба амал баровардани типи экстенсивии тараққии иқтисодиёт афзалият дорад. Ҳиссаи омилҳои интенсивӣ дар афзоиши даромади миллӣ дар солҳои 1961—1965-ум 34 фоиз, 1966—1970—40, 1971—1975 —27, 1976—1980—23, 1981—1985-ум 26 фоизро ташкил дод.

Интенсификацияи такрористеҳсоли ҷамъиятӣ ҳамчун процессе, ки ба он дараҷаи ҳозираи тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда боис гардидааст, асоси моддии тараққии тамоми системаи муносибатҳои ҷамъиятӣ мегардад. Интенсификацияи такрористеҳсоли ҷамъиятӣ барои иқтисодиёти мунтазам муташаккили социалистӣ мақсади ягона не, балки воситаи таъмин кардани кори самаранокии хоҷагии халқ, беҳтар намудани шароити меҳнат ва баланд бардоштани дараҷаи некӯаҳволии халқ мебошад. Дар таҳрири нави Программаи КПСС қайд карда шудааст: «Мубориза барои интенсификация ва рационализацияи ҳамаҷонибаи истеҳсолот, дар асоси прогресси илму техника афзудани самараи он дар шароити системаи плании социалистии хоҷагидорӣ ба тат-

биқи мақсадҳои инсондӯстонаи ҷамъияти советӣ, ба шуғли пурра, бемайлон беҳтар шудани ҳамаи соҳаҳои ҳаёти мардум узван пайваста мешавад». Афзалиятҳои куллии интенсификацияи социалистии истеҳсолот дар ҳамин аст.

Пропагандист бояд қайд намояд, ки процесси интенсификацияи истеҳсолот зери таъсири революцияи ҳозираи илмию техникӣ дар замони капитализм ҳам ба амал меояд. Оқибати асосии социалии он афзудани бекорӣ, бадтар шудани аҳволи меҳнаткашон мебошад. Агар дар ШМА дар соли 1950 бекорон 3,3 миллион нафар ё ки 8,2 фоизи аҳолии қобили меҳнатро ташкил карда бошанд, пас дар соли 1984 вай мувофиқан 8,8 миллион нафар ва 11,6 фоизро ташкил дод. Дар ин мамлакати бойтарини ҷаҳони капиталистӣ шумораи одамоне, ки ҳаёти қашшоқона ба сар мебаранд, дар давоми понздаҳ соли охир якуним баробар афзуд. Монополияҳо интенсификацияи истеҳсолотро бо мақсади ба даст овардани фоидаҳои беҳад зиёд ва мустаҳкам намудани мавқеи капитали калон ба амал меоваранд. Аммо ягон тадбири капитализми ҳозира қонунҳои тараққиёти онро бекор карда, антагонизми тезу тунди байни меҳнат ва капитал, байни монополияҳо ва ҷамъиятро бартараф намуда, онро аз ҳолати кризиси тамоми чабҳаҳояшро фарогиранда халос карда наметавонад.

Дар замони социализм интенсификация дар муносибатҳои истеҳсолӣ чунин дигаргуниҳоеро ба амал меоварад, ки он ба ҷамъият имконият медиҳад тараққии қувваҳои истеҳсолкунандаро идора кунад, барои интенсификацияи минбаъдаи истеҳсолот, тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ ва ба даст овардани ҳолати сифатан нави ҷамъият шароит фароҳам созад. Ба ҳамин тариқ, дар процесси такомулоти социализм интенсификация характери умумӣ пайдо карда, тамоми фазаҳои такрористеҳсоли ҷамъиятиро дар зерсистемаҳои соҳавӣ ва территориявии комплекси ягонаи хоҷагии халқ фаро мегирад.

Сифати нави тараққии иқтисодиёт барои пурратар ба амал баровардани қонуни асосии иқтисодии социализм — таъмин намудани дараҷаи сифатан нави некӯаҳволии халқ дар сурати татбиқи собитқадамонаи принципи адолати социалӣ нигаронда шудааст.

Баёни **саволи дуюмро** аз шарҳи идеяҳои асосии съезди XXVII КПСС дар бораи гузаштан ба иқтисодиёти дороии дараҷаи олии ташкил ва самаранокӣ оғоз кардан лозим аст. Ба зарурати тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат дар асоси интенсификацияи ҳарҷонибаи истеҳсолоти ҷамъиятӣ чӣ сабаб шудааст? Сабаби гузаришро ба типи бештар интенсивии тараққиёти иқтисодӣ аксар вақт аз он иборат медонанд, ки манбаъҳои экстенсивии тараққиёт ба итмом расидааст. Аммо чунин шарҳу баён кофӣ нест. Ба маҳдуд шудани минбаъҳои экстенсивии тараққиёт дар ниҳояти кор омилҳои бештар амиқ — пешравиҳои структураи такрористеҳсол ва соҳавии хоҷагии халқ боис гардидаанд. Иқтисодиёт то ҳол аз бисьёр ҷиҳат чун одат дар асоси технологияи ресурсу меҳнатталаб тараққӣ мекард. Суръати афзоиши ҳосилнокии меҳнат ва даромади миллӣ суст шуд. Агар дар солҳои панҷсолаи ҳаштум ҳосилнокии меҳнат 39 фоиз ва даромади миллӣ 41 фоиз афзуда бошад, дар панҷсолаи нӯҳум ин рақамҳо мувофиқан 25 ва 28, дар панҷсолаи даҳум 17 ва 21, дар панҷсолаи ёздаҳум 17 ва 17 фоизро ташкил доданд. Тамоюли камшавии мутлақи афзоиши даромади миллӣ мушоҳида шуд. Кӯшишҳои аз ҳисоби сохтмони нав ислоҳ кардани кор проблемаи балансиокиро тезу тунд гардонид. Мо ресурсҳои азиме дошта бошем ҳам, ба норасоии онҳо дучор омадем. Дар байни талаботи ҷамъиятӣ ва дараҷаи ба даст овардаи истеҳсолот, байни талаботи харидории аҳолӣ ва бо материал таъмин кардани он номутаносибӣ ба амал омад.

Пропагандист сабабҳои муайянкунандаи зарурати тезондани тараққиётро кушода дода, бояд диққати шунавандагонро ба масъалаҳои зерин ҷалб намояд: истифодаи ҳамаҷонибаи комьёбиҳои революцияи

ҳозираи илмию техникӣ, ки дигаргуниҳои революционии процессҳои технологии истеҳсолотро таъмин менамояд; мувофиқати муносибатҳои истеҳсолӣ ба характер ва дараҷаи тараққии қувваҳои истеҳсолкунанда; дигаргуниҳои куллӣ дар системаи идоракунии истеҳсолот, азнавсозии механизми хоҷагӣ; афзудани роли омили инсонӣ дар инкишофи ҷамъиятӣ; ба қувваи бевоситаи истеҳсолкунанда табдил ёфтани илм.

КПСС ҳалли проблемаҳои пухтарасидаро дар тезондани тараққиёт мебинад. «...Тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат,— қайд намуд М. С. Горбачёв дар съезди XXVII КПСС,— калиди ҳалли ҳамаи проблемаҳои мо — проблемаҳои наздик ва перспективӣ, иқтисодӣ ва социалӣ, сиёсӣ ва идеологӣ, дохилӣ ва берунӣ мебошад. Фақат бо ҳамин роҳ ба вазъи сифатан нави ҷамъияти советӣ ноил шудан мумкин аст ва бояд ноил шуд».

Ҳамин тавр, вазифаи аввалиндараҷае, ки съезди XXVII КПСС муайян намуд, бартараф кардани тамоюлҳои номусоиди тараққии иқтисодиёт ва тезондани суръати тараққиёти он мебошад. Дар панҷсолаи дувоздаҳум пешбинӣ шудааст, ки ҳосилнокии меҳнат 20—23 фоиз зиёд карда шавад. Даромади миллӣ, ки барои истеъмолот ва андӯхт истифода мешавад, 19—22 фоиз меафзояд, ин имконият медиҳад, ки афзоиши босуръати даромади реалӣ ба ҳар сари аҳолӣ таъмин карда шавад.

Проблемаи тезондан на фақат ба суръати тараққиёт, балки ба самтҳои он низ дахл дорад. Муносибати проблемавӣ-соҳавӣ ҷиҳати муайянкунандаи он мебошад. Дар материалҳои съезди XXVII КПСС ду унсури муҳимтарини концепцияи тезондани тараққиёт нишон дода шудааст. Якум, пешбинӣ шудааст, ки структураи бештар мавзуни истеҳсолот барпо карда шавад, ки дар он дар натиҷаи ҳар як фоизи афзоиш, ба ивази ҳар як сӯм маҳсулоти сифатан нави дорои хусусиятҳои баланди истеъмолӣ ба даст оварда шавад. Дуюм, ба афзоиши суръат бояд дар асоси нави принципӣ — дар асоси интенсификацияи ҳарҷониба ва собитқадамона ноил гардида шавад.

Хусусияти асосии сиёсати ҳозираи иқтисодии КПСС аз он иборат аст, ки вай диққатро барои аз ҳисоби истифодаи омилҳои интенсивии тараққиёт ба даст овардани натиҷаҳои калони иқтисодӣ ҷалб менамояд. Омили шахсии истеҳсолоти ҷамъиятӣ омили ҳалкунандаи сифати нави тараққиёти иқтисодӣ мебошад. Роли он баробари такомулоти минбаъдаи социализм торафт меафзояд.

«Ҷамъияти социалистӣ,— гуфта шудааст дар таҳрири нави Программаи КПСС,— бидуни ёфтани роҳҳои нави инкишофи фаъолияти эҷодии омма дар ҳамаи соҳаҳои ҳаёт самарабахш амал карда наметавонад. Мақсадҳои таърихӣ миқёсан ҳар қадар калон бошанд, иштироки манфиатдорона, масъулиятшиносона, бошуурона ва фаъолонаи миллионҳо дар роҳи амалӣ гардондани онҳо ҳамон қадар муҳим аст».

Дар кори тезондани тараққиёти социалию иқтисодии мамлакат ва ноил гардидан ба ҳолати сифатан нави ҷамъияти советӣ дар баробари афзудани роли омили инсонӣ васеъ истифода кардани техникаи нав, технологияи принципан нав, ки ҳосилнокӣ ва самараи зиёдро таъмин менамояд, аҳамияти калон дорад.

Суръати тараққиёти социалию иқтисодӣ, дараҷаи некӯаҳволии халқ ба он вобаста аст, ки мо дар солҳои панҷсолаи дувоздаҳум барои ба амал баровардани дигаргуниҳои куллии хоҷагии халқ, тезондани прогресси илмию техникӣ чи гуна таҳкурсӣ мегузорем.

Пропагандист мақсади интенсификация — хеле зиёд кардани самараи тамоми хоҷагии халқро тавсиф намуда, моҳият, меъёр ва роҳҳои афзун гардондани самараи истеҳсолоти ҷамъиятиро бояд ба шунавандагон фаҳмонда диҳад. Самаранокии истеҳсолоти ҷамъиятӣ дар замони социализм натиҷаи истифодаи ресурсҳои истеҳсолотро дар дохил ва ба воситаи системаи муносибатҳои социалистии истеҳсолӣ ифода

менамояд. Принципи асосӣ ва мақсади олии воситаҳои истеҳсолотро якҷоя аз худ намудани истеҳсолкунандагони муттаҳидгардида таъмин кардани некӯаҳволии пурра ва инкишофи озодонаю ҳамаҷонибаи ҳамаи аъзоёни ҷамъият мебошад .Ба ҳамин тариқ, мувофиқи мақсади олӣ меъёри асосии самаранокии истеҳсолоти социалистиро маҳз дараҷаи қонеъгардонии талаботи рӯзафзуни моддию маънавии одамони советӣ шумориддан лозим аст.

Пропагандист қайд карданаш лозим аст, ки панҷсолаи дувоздаҳум дар бобати гузариши тамоми хоҷагии халқ ба роҳи интенсификация бояд дигаргунии қатъӣ гардад. Бори нахуст дар таърихи мамлакатамон тамоми афзоиши даромади миллӣ, маҳсулоти саноат ва дигар соҳаҳои истеҳсолот бояд бе зиёд намудани шумораи коркунон таъмин карда шавад. Манбаи асосии қонеъ гардондани талаботи иловагии хоҷагии халқ ба ашёи хом ва ресурсҳои сӯзишворию энергетикӣ на васеъ кардани истихроҷ ва истеҳсоли онҳо, балки сарфакорӣ мебошад.

Хусусияти муҳими панҷсолаи ҷорӣ бартарии сиёсати илмию техникӣ, структурӣ ва инвестиционӣ мебошад. Маблағгузориҳои асосӣ пеш аз ҳама барои реконструкция ва бо техникаи нав ҷиҳозонидани корхонаҳои амалкунанда равона карда мешавад: қисми фаъоли фондҳои истеҳсолӣ бештар аз сеяк нав ва қисми кӯҳнаи онҳо ду баробар кам карда мешавад. Дар сурати умуман 20—23 фоиз афзудани ҳосилнокии меҳнат дар саноат 23—25 фоиз зиёд кардани он пешбинӣ шудааст. Соҳаҳои индустрияи мошинсозӣ бо суръати тез тараққӣ хоҳанд кард.

**Саволи сеюмро** шарҳ дода, бояд қайд намуд, ки роҳи интенсификация, дар асоси он зиёд кардани самараи истеҳсолот вазифаи мураккабу серсоҳа мебошад ва иҷрои он масъулиятшиносии олӣ, ҷидду ҷаҳди зиёд ва кори пуршиддатро талаб менамояд.

Барои он ки вазифаҳои асосии панҷсолаи дувоздаҳум бомуваффақият иҷро намуда, динамизми иқтисодиёт афзун гардонда, потенциали истеҳсолот интенсификация карда ва натиҷаҳои калони ниҳоӣ ба даст оварда шаванд, захираҳоро пурра истифода бурдан ва режими сарфаю сариштакориро пурзӯр кардан лозим аст. Боиси роҳи интенсификацияи тамоми процесси такрористеҳсол вазъиятҳои объективӣ, пеш аз ҳама, солҳои охир суст шудани суръати афзоиши даромади миллӣ ва қимат афтидани истихроҷи ресурсҳои ашёи хом, маҳдуд гардидани дигар манбаъҳои тараққии экстенсивии иқтисодӣ мебошад. Агар чунин характери тараққии иқтисодиёти мамлакат дар оянда боқӣ мемонд, он гоҳ суръати миёнаи солонаи афзоиши даромади миллӣ дар оянда нисбат ба панҷсолаи ёздаҳум тақрибан ду баробар суст мешуд.

Диққати шунавандагонро ба зарурати истифодаи пурраи чунин захираҳои афзоиши ҳосилнокии меҳнат ҷалб кардан лозим аст: кам кардани меҳнатталабӣ, масолеҳталабӣ, энергияталабии маснуот, кам кардани талафи вақти кор, аз худ намудани навтарин техника ва технология, мустаҳкам кардани тартибот ва интизом, такмили банормагирӣ, татбиқи васеи шаклҳои прогрессивии ташкили илмии меҳнат, баланд бардоштани маданияти истеҳсолот, инкишофи мусобиқаи социалистӣ, ихтироъкорӣ ва рационализаторӣ.

Ба шарҳу баёни саволи мазкур эҷодкорона муносибат кардан лозим аст. Пропагандист ба материалҳои конкретии ҳаёти коллективи меҳнатии худ такья намуда, саъю кӯшиши шунавандагонро ба ҷустуҷӯи захираҳои истеҳсолот ва баланд бардоштани сифати маҳсулоти истеҳсолшаванда бояд равона намояд.

Муҳим будани ҳалли ин масъалаҳо дар республикаи мо, ки суръати миёнаи солонаи афзоиши даромади миллӣ аз афзоиши фондҳои истеҳсолӣ бештар аз ду баробар ақиб мемонад, равшан ҳис карда мешавад. Аз ҷумла, дар панҷсолаи ёздаҳум даромади миллӣ 16 фоиз зиёд шуд, фондҳои асосии истеҳсолӣ бошанд, 34 фоиз афзуданд ва ҳоло 11 миллиард сӯмина мебошанд. Коэффициенти сменагии дастгоҳҳо дар соҳаи мошинсозии республика ҳамагӣ 1,3-ро ташкил медиҳад. Таҷҳизоту механизмҳои сохтмон амалан дар як смена кор фармуда мешаванд. Ма-

солехталабӣ дар соҳаҳои хоҷагии халқ тамоюли афзудан дорад. Дар соли гузашта аз 292 корхонаи саноатӣ 91-тоаш ба қимат шудани арзиши аслии маҳсулот роҳ дод. Вазъият дар бобати зиёд намудани боздеҳи фонд ва кам кардани ресурсталабии маҳсулот дар соли 1986 низ хуб нест.

Тадқиқот нишон медиҳад, ки то 2,5—3 зиёд кардани коэффициенти сменагии мошину таҷҳизот, бо роҳи тараққиёти интенсивии истеҳсолоти металлу энергиясарфакунанда такмил додани структураи соҳавии иқтисодиёт, васеъ истифода бурдани ресурсҳои такрорӣ ва партовҳои истеҳсолот захираи калони афзоиши боздеҳи фонд ва кам кардани масолеҳталабӣ мебошад.

Ҳисоб карда шудааст, ки хароҷот барои ҷамъоварӣ ва аз нав кор кардани металлпора ба ҳисоби воҳиди маҳсулот назар ба истеҳсоли металл аз конҳо 2,5 баробар кам мешавад. Дар соли 1985 аз металлпораи сиёҳи дар республика ҷамъ овардашуда бештар аз 160 ҳазор тонна металл гудохта шудааст. Аз як тонна партови пашму нимпашм 650 килограмм пашми хушсифат тайёр кардан мумкин аст. Барои ба даст овардани чунин миқдор пашми 100 сар гӯсфандро тарошидан лозим.

...як тонна полимерҳои истифодаи такрорӣ 16,5 тонна нефтьро сарфа мекунад;

... ҳангоми гудохтани як тонна пӯлоди металлпора (ба ҷои ашьёи хоми муқаррарӣ) ифлосшавии ҳаво 86 фоиз, об 76 фоиз ва ҳаҷми партов 97 фоиз кам мешавад;

... ҳар кадом панҷум тоннаи коғаз ва картон аз макалатура тайёр карда мешавад.

Дар шароити тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ сифати худи меҳнатро хеле баланд бардоштан лозим аст. Баланд бардоштани хусусиятҳои истеъмолии молҳо ба ҳамин вобаста аст ва дараҷаи ҳосилнокии меҳнат низ бевосита ба сифати он мутаносиб мебошад. Сифати меҳнат ба тайёрии касбии коркунон ва ба маҳорати аниқу дуруст иҷро карда тавонистани вазифаҳояшон бевосита вобаста аст. Барои ин системаи таълими кадрҳоро зудтар аз нав сохтан, дар ҳама ҷо аттестацияи ҷойҳои корро гузарондан лозим аст, то ки коркунон ба талаботи интенсификация ва тезондани прогресси илму техника пурратар мувофиқ бошанд.

Пропагандист шунавандагонро бовар кунонад, ки аттестация бояд унсури узвии хоҷагидорӣ ва идоракунии истеҳсолот, воситаи муҳими сафарбар намудани захираҳои меҳнати хушсифат ва сермаҳсул гардад. Таҳлили вазъияти кор дар баъзе корхонаҳои республика нишон дод, ки вазоратҳо ва органҳои планкашӣ ба корхонаю ташкилотҳо дар гузарондани аттестацияи ҷойҳои кор кам ёрӣ мерасонанд. Дар кори гузарондани он гоҳо расмиятчигӣ дида мешавад. На ҳамаи аъзоёни комиссияи аттестационӣ вазифаи худро хуб медонанд ва дар бораи мақсаду вазифаҳои аттестация тасаввуроти пурра доранд. Дастуруламале, ки муносибати фарқнокро ба аттестацияи ҷойҳои кор дар соҳаҳо ва районҳои алоҳидаи республика таъмин намояд, мавҷуд нест.

Пропагандист гуфтаҳои худро ҷамъбаст карда, бояд қайд намояд, ки тезондани прогресси илму техника зарурати объективӣ буда, хеле инкишоф ёфта, ба зинаи нави олӣ расидани ҷамъияти моро таъмин менамояд.

## АДАБИЁТ:

**Маркс К.,** Қапитал, ҷилди 1—2.

**Ленин В. И.** Маълумотҳои нав дар бораи қонунҳои тараққии капитализм дар зироат. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 22.

**Ленин В. И.** Вазифаҳои навбатини Ҳокимияти Советӣ. Асарҳо, нашри тоҷикӣ, ҷилди 27.

**Материалҳои съезди XXVII КПСС.** М., Нашриёти адабиёти сиёсӣ, с. 1986.

**Горбачёв М. С.** Масъалаи асосии сиёсати иқтисодии партия. Маърӯза дар маҷлиси машваратӣ дар КМ КПСС оид ба масъалаҳои тезондани прогресси илму техника 11 июни соли 1985. Душанбе, «Ирфон», с. 1985.

# ҚАҲРАМОНИ ҶАНГИ ГРАЖДАНӢ

## БА МУНОСИБАТИ 100-СОЛАГИИ ЗОДРӮЗИ Н. Д. ТОМИН

Халқи тоҷик, меҳнаткашони республика номи онҳоеро, ки дар сафи пеши революция буданд, барои Ҳокимияти Советӣ ҷангиданд ва онро дар маҳалҳо барқарор намуданд, бо меҳру муҳаббат сипос медоранд. Дар байни онҳо қаҳрамони ҷанги гражданӣ — Николай Дмитриевич Томин ҷои сазоворро ишғол менамояд. Маршали Иттифоқи Советӣ В. К. Блюхер дар ҳаққи ӯ гуфта буд: «Н. Д. Томин — сарлашкари боирода ва боистеъдод, одами бағоят ноквичдон ва беандоза ҷасур буд. Ӯ обрӯю эътибори калон дошт».

Фронтҳои Шарқӣ — Уралу Сибирь, Ғарбӣ — Вильно ва Гродно, Шарқи Дур — Забайкалье ва Волочаевка, мубориза бо контрреволюцияи кулакону босмачиён дар Белоруссия, Кубань, Тамбов ва Тоҷикистон... Чунинанд марҳалаҳои асосии роҳи ҷангии командири шӯҳратманди Армияи Сурх Николай Дмитриевич Томин.

Н. Д. Томин 4 декабри соли 1886 дар посёлкаи Кочердыки вилояти Курган дар оилаи казаки Урал таваллуд ёфтааст. Ӯ аз худи ибтидои ҷанги якуми ҷаҳон ба армия сафарбар ва ба фронти Румыния фиристода мешавад. Барои дар ҷангҳо диловарӣ ва мардонагӣ нишон доданаш бо ду салиби Георгий ва медали Георгий дараҷаи 4-ум мукофотонида шудааст. Ӯ бо ҷасурӣ, ҳаққгӯӣ, ноквичдонӣ барин фазилатҳои наҷибн худ дар байни солдатҳо обрӯи калон пайдо кард. Н. Д. Томин баъди революцияи Февралӣ аъзои комитети дивизионии дивизияи якуми казакҳои Оренбург ва комитети армиягии армияи 9 фронти Ҷанубу Ғарбӣ интихоб мегардад. Аз тарафи дивизияи савораи Оренбург ба Петербург ба съезди Умумироссиягии казакҳо, ба съезди казакҳои фронти Ҷануби Ғарбӣ вакил фиристода мешавад.

Дар рӯзҳои революцияи пролетарӣ дивизияи якуми казакҳо ба тарафдории Ҳокимияти Советӣ баромад карда, қарори съезди II Умумироссиягии Советҳоро дастгирӣ намуд. Томин раиси Комитети дивизионӣ ва командири дивизияи мазкур интихоб шуда, онро ба Москва оварда, ба ихтиёри Ҳукумати Советӣ медиҳад. Моҳи марти соли 1918 ӯ ба сафи Армияи Сурх дохил шуда, раиси комиссияи оид ба ташкили қисмҳои якуми советӣ дар ш. Троицк таъин мегардад, дар ҷангҳои зидди отрядҳои контрреволюционии Дубов фаъолона иштирок менамояд.

Тобистони соли 1918 республикаи ҷавони Советҳо дар ҳалқаи фронтҳои душманон монд. Дар як муддати кӯтоҳ аз казакҳои камбағал полки 1-уми социалистии Оренбург ба номи Степан Разин ташкил дода шуд ва он моҳҳои июнь-августи соли 1918 бо сардории Томин ба оқибгоҳи душман рейди қаҳрамонӣ ба ҷо овард. Рейд дар ҳайати армияи даҳҳазорнафараи партизанҳо гузашта буд, ки ба он лашкаркаши шӯҳратманди ҷанги гражданӣ, баъдтар Маршали Иттифоқи Советӣ Василий Константинович Блюхер сардорӣ мекард.

Тобистони соли 1918 отряди муттаҳидаи рейдии Н. Д. Томин дар торумор кардани армияи Колчак иштирок намуд. Баъд отряд аз нав ташкил гардид ва Томин командири бригадаи дуюми дивизияи 30-юми тирандози В. К. Блюхер таъин шуд, дар ҷангҳо бо сафедгвардиячиён дар дарьёи Тоболь иштирок намуд. Моҳи июни соли 1920 ӯ ба фронти Ғарбӣ меояд, ки он ҳамон вақт дар мубориза ба муқобили интервенцияи ҳарбии ақчанабён фронти асоситарин ҳисоб меёфт. Дивизияи 10-уми савора, ки Томин ба он сардорӣ мекард, дар ҷангҳо ба муқобили сафедполякҳо намунаи қаҳрамонии оммавӣ нишон дод. Санъати ҳарбии Томин чун командири Армияи Сурх дар ҷангҳо барои Вильно ва Гродно махсусан зоҳир гардид. Ин амалиёти ҷангӣ, яъне бо саворагон гирифтани шаҳр-қалъа дар таърихи ҷангҳо воқеаи нодир аст, навишта шудааст дар фармон. Барои иҷрои бомуваффақияти супориши ҷангӣ ва дар ин кор нишон додани мардонагӣ, қаҳрамонӣ ва қобилияти беҳамтои ташкилотчигӣ Томин бо ордени Байрақи Сурхи ҷангӣ мукофотонида шуд.

Дар охирҳои соли 1920 ва нимаи аввали соли 1921 Томин командири дивизия ва корпуси савора буда, ба ҷангҳо барои торумор кардани дастаҳои кулакҳо дар Мозыр, Кубань ва Тамбов сардорӣ кард, моҳи декабри соли 1921 командири гурӯҳи дуюми ҷанговарони Забайкалье таъин шуда, ба ёрии аскарони республикаи Шарқи Дур омад. Дар аввалҳои феврали соли 1922 дар назди Волочаевка амалиётҳои ҷангии фаъолона сар мешаванд. Барфу хунукиҳои қаҳратун шиддати ҳуҷуми ҷанговарони қисмҳои советиро боздошта натавонистанд. Станцияи Ольгохта гирифта, дар районҳои Спасскии Боло ва Поён қисмҳои калони сафедгвардиячиён торумор карда шуданд. Н. Д. Томин бо дуюмин ордени Байрақи Сурх сарфароз гардонида мешавад. Дар фармони Совети Ҳарбии Революционии СССР, ки ба он М. Фрунзе имзо гузошта аст, санъати роҳбарӣ ва шуҷоати Томин дар амалиёти ҷангӣ ба муқобили дастаҳои Каппельев ва Семёнов қайд карда мешавад.

Баъд Н. Д. Томин хизмати ҳарбиро дар Бийск, Семипалатинск давом дода, дар курсҳои Ҳарби-Академикии ҳайати командаҳии Армияи Сурх таҳсил менамояд. Баъди хатми курсҳо ӯ ба Бухорои Шарқӣ барои мубориза бо контрреволюцияи босмачиён фиристода мешавад.

Республикаи Халқии Советии Бухоро, ки аз сентябри соли 1920 то октябри соли 1924 вучуд дошт, як навъ давлати гузариш ба давлати типи социалистӣ буд. Сабаби ин хусусиятҳои хоси тараққиёти район, пеш аз ҳама, дарачаи пасти тараққиёти қувваҳои истеҳсолкунанда, ақибмондагии сиёсӣ, иқтисодӣ ва маданӣ аксарияти аҳолӣ буд. Дар ин чо асосан муносибатҳои феодалӣ ҳукмрон буданд. Бо ёрии синфи коргари пешқадами Россия, бо роҳбарии партияи большевикон халқҳои дар гузашта ақибмонда ба сохтмони социализм дохил шуда тавонистанд. Ба онҳо лозим омад, ки бисьёр мушкилию мамониатхоро, аз чумла муқобилияти саркардаҳои реакционии боёну диндорони истисморчиро, ки бо мадади интервенцияи хоричӣ чанги граждаииро сар карда буданд, бартараф намоянд. Ба органҳои партиявӣ, советӣ, меҳнаткашони РХСБ дар мубориза бо контрреволюция, дар кори мустаҳкам намудани ҳокимият ва барқарор кардани хочагии халқи харобгардида халқи рус, дигар халқҳои бародари СССР, қисмҳои Армияи Сурх, командирон ва коркунони сиёсие, ки бо илтимоси органҳои ҳокимияти халқӣ дар Бухоро буданд, ёрии калон расониданд.

Дар Бухорои Шарқӣ, бо сабабҳои дурӣ аз марказҳои пролетарӣ, пастии дарачаи тараққиёти иқтисодӣ ва сиёсӣ ва мураккабии вазъияти ҳарбию сиёсӣ, органҳои фавқулоддаи ҳокимият ташкил карда шуданд. Органи олии он комиссияи Фавқулоддаи Диктатории КИМ Бухоро оид ба корҳои Бухорои Шарқӣ буд. Дар маҳалҳо ҳокимияти халқиро комитетҳои революционӣ ба чо меоварданд.

Ба мақсади ба аҳолӣ наздик кунондани органҳои Ҳокимияти Советӣ тақсимоти маъмурӣ-территориявии Бухорои Шарқӣ ба тартиб оварда шуд. Вай ба панч вилоят (ба чои сетои пештара) — Душанбе, Ғарм, Қӯрғонтеппа, Кӯлоб ва Сариосиё чудо карда шуд. Аз паси он съездҳои вилоятӣ ва туманӣ, августи соли 1923 бошад,— съезди вакилони Бухорои Шарқӣ барпо гардиданд. Комиссияи Диктаторӣ дар бораи комичроняҳои (комитетҳои революционии) вилоятӣ Низомнома кабул кард, ки баъди он сохтмони органҳои советӣ аз рӯи принципи ягона ба амал бароварда мешуд. Ба фаъолияти онҳо оммаҳои васеи аҳолӣ чалб карда мешуданд.

Коркунони партиявию советӣ, командирон, коркунони сиёсӣ, чанговарони сиёсӣ ва аскарони сурх, ки забон ва урфу одатҳои аҳолии маҳаллиро медонистанд, дар байни меҳнаткашон кори зиёд бурданд. Онҳо сиёсати миллии партия ва Давлати Советиро фаҳмонда медоданд. Барои пурзӯр намудани кори партиявию сиёсӣ дар Бухорои Шарқӣ дар нимаи соли 1924 ҚМ Партияи Коммунистии Бухоро қарор кард, ки дар Бухорои Шарқӣ Бюрои ташкилии ПКБ ташкил дода шавад. Пас аз он аз чиҳати ташкилӣ ба тартиб андохтани ячейкаҳои партиявӣ сар шуд. Ячейкаҳои ПКБ дар Душанбе, Ҳисор, Ғарм, Кӯлоб ва дигар пунктҳои калони аҳолинишин амал мекарданд. Ҳамон вақт Бюрои ташкилии ташкилоти Иттифоқи Ленинии чавонони Бухорои Шарқӣ ҳам ташкил дода шуда буд. Дар як қатор районҳо барқароркунии хочагӣ сар шуд, дӯконҳои аввалини давлатӣ ва чамъиятҳои матлубот пайдо гардиданд. Қарздиҳӣ ба кооперацияи хочагии қишлоқ як қадар вусъат ёфт, дар соҳаи маорифи халқ қадамҳои аввалин гузошта шуданд.

Тобистони соли 1924 дар Бухорои Шарқӣ, чун дар дигар районҳои Осиёи Миёна, муҳокимаи фаъолонаи ҳуччатҳои партия ва ҳукумат дар бораи тақсимоти миллӣ ва ташкильёбии республикаҳои нав—Ӯзбекистон, Туркманистон, Точикистон баргузор гардиданд. Органҳои партиявӣ, советӣ ва қисмҳои ҳарбӣ ба корҳои оммавии сиёсии байни аҳолӣ диққати калон доданд. Дар вилояти Кӯлоб командирон ва аскарони сурхи бригадаи 6 савораи Олтой дар ин кор ҳиссаи сазовор гузоштанд. Дар аввалҳои моҳи май фармондиҳии бригадаи алоҳидаи савораи Олтойро Томин қабул кард. Дар зарфи моҳҳои маю июни соли 1924 саворагони сурх бо мадади отрядҳои худмудофиа аз деҳқонони меҳнатӣ дар вилояти Кӯлоб дастаҳои калони босмачиёнро несту нобуд карданд. Танҳо дар давоми 15 рӯз Томин дар 27 ҳуҷум иштирок дошт. Дар яке аз задухӯрдҳо ӯ ярадор шуд ва дар касалхонаи Кӯлоб хоб кард. Босмачиён бохабар шуданд, ки дар Кӯлоб отряди хурди аскарони сурх монда аст, бинобар он барои ҳуҷум тайёрӣ диданд. Томин аз ин бохабар шуда, касалхонаро тарк кард ва ба эскадрони комендантӣ сардорӣ намуд. Дар наздикии қишлоқи Тугарак чанги шадид ба амал омад. Николай Дмитриевич сахт ярадор гардид ва дере нагузашта вафот кард.

Бо фармони Совети Ҳарбии Революционии СССР номи Николай Димитриевич Томин ба яке аз бригадаҳои дивизияи 8-ум дода шудааст. Ба мақсади абадӣ гардондани хотираи комбриг Совети шаҳрии Кӯлоб қарор баровард, ки часади ӯ дар маркази Кӯлоб дафн карда шавад. Дар кӯчаи асосии шаҳр — кӯчаи ба номи Ленин — ҳайкали ёдгории қаҳрамони чанги гражданӣ, ки барои мустаҳкам намудани Ҳокимияти Советӣ дар Точикистон чон нисор кардааст, гузошта шудааст. Як кӯчаи шаҳри Кӯлоб, мактаб ва колхози наздики Кӯлоб номи Н. Д. Томинро дорад. Дар ватани Томин, дар вилояти Курган музеи қаҳрамон ташкил карда шудааст.

Номи фарзанди бошарафи халқи рус Николай Дмитриевич Томин дар қалби меҳнаткашони Точикистон абадӣ зинда хоҳад буд.

**В. РУДНИЦКИЙ, И. СКОРОБОГАТОВ,**
**номзадҳои илми таърих**

# КОНСТИТУЦИЯИ СОЦИАЛИЗМИ ҒОЛИБ

Партияи Коммунистӣ ба мустаҳкам гардидан ва инкишоф ёфтани системаи сиёсии ҷамъияти советӣ аҳамияти калон медиҳад. Дар таҳрири нави Программаи КПСС, ки съезди XXVII партия тасдиқ кардааст, гуфта мешавад: «КПСС чунин мешуморад, ки дар марҳалаи ҳозира роҳи стратегии тараққиёти системаи сиёсии ҷамъият аз такмил додани демократияи советӣ, дар асоси иштироки фаъолона ва самарабахши меҳнаткашон, коллективҳо ва ташкилотҳои онҳо дар ҳалли масъалаҳои ҳаёти давлатӣ ва ҷамъиятӣ торафт пурратар ба амал баровардани худидоракунии социалистии халқ иборат аст». Системаи ташкилоти сиёсии ҷамъияти моро Конституцияи СССР собит менамояд.

Имсол ба қабул гардидани якумин дар ҷаҳон Конституцияи социализми ғолиб 50 сол пур мешавад.

Дар СССР то нимаи солҳои 30-ум давраи гузариш анҷом дода, асосҳои социализм бунёд карда шуданд. Ин ифодаи он буд, ки дар мамлакат ба ҷои системаи бисёрукладии хоҷагии аз сохти кӯҳна меросмонда системаи социалистӣ комилан ғалаба кард ва ҳукмрон гардид. Асоси иқтисодии СССР-ро моликияти социалистӣ дар шакли моликияти давлатӣ ва колхозию кооперативӣ ташкил дод. То он дам дар мамлакат бекорӣ пурра барҳам дода шуда буд.

Тағйиротҳо дар соҳаи иқтисодиёт ба структураи синфии ҷамъият таъсири куллӣ расониданд. Синфҳои истисморгар барҳам дода шуданд. Синфи коргар ва деҳқонон миқдоран ва сифатан афзуданд ва қувваҳои асосии истеҳсолкунандаи иқтисодиёти социалистӣ гардиданд. Аз байни онҳо интеллигенцияи нави ба кори социализм содиқ сабзида, ба воя расид. Ба туфайли умумияти манфиатҳои коргарон, деҳқонон ва интеллигенция ягонагии ҷудонашавандаи социалию сиёсӣ ва идеявии ҳамаи меҳнаткашон ба вуҷуд омад. Партияи Коммунистӣ илҳомбахш ва пешвои сиёсии ин ягонагӣ гардид. Муваффақиятҳо дар сохтмони социалистӣ боиси мустаҳкам шудани дӯстӣ ва муттафиқии байни халқҳои СССР гардиданд. Дар натиҷаи ба амал баровардани революцияи маданӣ маданияти нави социалистӣ ба вуҷуд омад ва мустаҳкам шуд.

Ин тағйиротҳои принципиалӣ, ки дар структураи ҷамъияти советӣ ба амал омаданд, зарурати аз нав дида баромадани Конституцияи амалкунандаро ба миён оварданд. Инро ба назар гирифта, Пленуми февралии (соли 1935) КМ ВКП(б) зарур донист, ки ба съезди VII Советҳои СССР дар бораи дохил кардани тағйиротҳо ба Конституцияи СССР таклиф пешниҳод намояд. Съезди VII Советҳои СССР таклифро дида ва маъқул дониста, 6 феврали соли 1935 «Дар бораи дохил кардани баъзе тағйиротҳо ба Конституцияи Иттифоқи РСС» қарор қабул кард. То баҳори соли 1936 комиссияи конституционӣ лоиҳаи Конституцияро тайёр карда, онро ба муҳокимаи Пленуми июнии (соли 1936) КМ ВКП(б) пешниҳод намуд. 11 июни соли 1936 Президиуми КИМ қарор кард, ки лоиҳаи Конституцияи СССР барои муҳокимаи умумихалқӣ чоп карда шавад. Вай дар давоми қариб шаш моҳ дар пленумҳои комитетҳои иҷроияи Советҳо, маҷлисҳои секцияҳо ва гурӯҳҳои депутатӣ муҳокима карда шуд. Шумораи одамони дар муҳокима иштироккнамуда 51,5 миллион нафар ва ё 55 фоизи аҳолии калонсоли мамлакатро ташкил дод. Ба лоиҳа як қатор таклиф, илова ва ислоҳҳо дохил карда шуданд. Баъд он дар съездҳои Советҳои республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ, аз ҷумла дар съезди VI Фавқулоддаи Советҳои РСС Тоҷикистон, ки 27—30 октябри соли 1936 барпо гардид ва ниҳоят, дар съезди ҳаштуми Фавқулоддаи Советҳои СССР муҳокима карда шуд. 5 декабри соли 1936 Конституцияи СССР тасдиқ гардид. Съезд 5 декабрро иди умумихалқӣ — Рӯзи Конституцияи СССР эълон намуд. Дар моҳҳои январь — марти соли 1937 республикаҳои иттифоқӣ конституцияҳои худро қабул карданд.

Конституцияи соли 1936 комьёбиҳои ҳақиқии Давлати Советиро инъикос намуда, СССР-ро давлати социалистии коргару деҳқон эълон кард, ки дар он тамоми ҳокимият аз они коргару деҳқон буда, ба воситаи Советҳои депутатҳои меҳнаткашон ба амал бароварда мешавад. Мафҳумҳои нави конституционӣ: сохти ҷамъиятӣ, асоси сиёсӣ, асоси иқтисодӣ, сохти давлатӣ, системаи интихоботӣ, ҳуқуқ ва вазифаҳои асосии гражданинҳо ба миён омаданд. Конституцияи СССР ҳукмронии мутлақи моликияти социалистӣ — моликияти давлатӣ ва колхозию кооперативиро ба олоту воситаҳои истеҳсолот, принципҳои аз рӯи план пеш бурдани хоҷагӣ, тақсимот мувофиқи миқдор ва сифати меҳнат, маҷбурӣ будани меҳнат барои тамоми гражданинҳои қобили меҳнатро мустаҳкам намуд. Акнун замин, конҳо, об, ҷангалзор, заводу фабрикаҳо, банкҳо, воситаҳои нақлиёт ба давлат тааллуқ дошта, меҳнаткашон хӯҷаинони комилҳуқуқи тамоми боигарии мамлакат гардиданд. Қонуни Асосӣ муҳофизат ва мустаҳкам намудани моликияти ҷамъиятӣ, давлатиро ҳамчун асоси муқаддас ва дахлнопазири сохти советӣ, ҳамчун сарчашмаи

тавоногии Ватан вазифаи асосии гражданинҳои СССР шуморид.

Принципҳои демократии сохти Давлати сермиллати Советӣ, таносуби ҳуқуқҳои соҳибихтиёрии Иттифоқи РСС ва республикаҳои иттифоқӣ ва дигар масъалаҳо дар Конституция ифода ёфтаанд.

Системаи интихоботии советӣ ба куллӣ тағьир ёфт. Конституцияи соли 1936 принципҳои умумӣ, баробарӣ ва бевоситагии ҳуқуқҳои овоздиҳӣ, иштироки оммаи меҳнаткашон дар ташкилу гузаронидани интихобот, ҳисоботдиҳӣ ва масъулияти депутатҳо дар назди интихобкунандагонро мустаҳкам намуд. Ҳамаи ин аз боз ҳам демократитар гардидани системаи интихоботи советӣ шаҳодат медиҳад.

Дар асоси Конституция аппарати давлатии советӣ такмил дода, системаи нави демократитарини ташкили органҳои ҳокимияти давлатӣ мустаҳкам карда, шаклҳои фаъолияти органҳои болоӣ ва маҳаллии ҳокимияти давлатӣ ва идоракунӣ ба низом дароварда, ҳудуди соҳибихтиёрии органҳои ҳокимияти давлатӣ ва органҳои иҷроияи он, ҳисоботи органҳои иҷроия дар назди Советҳои дахлдор равшан муайян карда шуданд. Барои ҳамаи Советҳои Олӣ ва маҳаллӣ ягона шакли сессиявии кор муайян карда шуд, ки ин ҳалли коллективонаи ҳама масъалаҳои муҳимро таъмин мекард. Дар округҳои интихоботӣ чунин шаклҳои нави кори депутатҳо пайдо гардидаанд: ҳар сари чанд вақт бо интихобкунандагон вохӯрдан ва ҳисобот додан дар назди онҳо; ба иҷрои қонунҳо, қарорҳои органҳои партиявӣ ва давлатӣ ва наказҳои интихобкунандагон ҷалб кардани депутатҳо; қабули шахсии интихобкунандагон ва дида баромадани аризаю шикоятҳои онҳо ва ғайра.

Танҳо Совети Олии СССР ва Советҳои Олии республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ органҳои қонунгузор шуморида шуданд.

Конституцияи соли 1936 роли роҳбарона ва раҳнамоии Партияи Коммунистӣ — отряди пешсафи меҳнаткашонро дар мубориза баҳри пойдор намудан ва инкишоф додани сохти социалистӣ қонунан мустаҳкам намуд.

Конституция гражданияти ягонаи иттифоқии СССР-ро муқаррар кард. Конституцияҳои пештара фақат ҳуқуқу озодӣ ва вазифаҳои алоҳидаи гражданинҳоро мустаҳкам менамуданд. Мувофиқи дараҷаи ба даст омадаи тараққиёти иқтисодӣ ва социалию маданни мамлакат чунин муҳимтарин ҳуқуқҳо, ба монанди ҳуқуқ ба меҳнат, истироҳат, таъминоти моддӣ ва монанди инҳо ба пояи ҳуқуқҳои конституционӣ бардошта шуданд. Хусусияти характерноки нормаҳои конституционии ҳуқуқу озодиҳои гражданинҳои СССР он аст, ки дар онҳо шаклҳои гуногуни кафолатҳои иқтисодӣ, сиёсӣ ва юридикии ҳалли онҳо ифода ёфтаанд. Дар айни замон ҳаҷм, мазмун ва шаклҳои ин кафолатҳо ба қадри иҷрои планҳои тараққиёти иқтисодӣ ва социалии мамлакат тамоили васеъшавӣ доштанд.

Ҳамаи ин аҳамияти бағоят калони байналхалқӣ дошт. Норма ва нуктаҳои демократӣ, ки ҳокимияти халқи меҳнаткашро мустаҳкам намуданд, ҳамчун ситораи роҳнамо, диққати халқҳои мазлумро ба худ ҷалб намуда, дар онҳо ҳисси ифтихор ва нисбат ба халқи советӣ ҳусни таваҷҷӯҳро зиёд менамуд. Дар мамлакатҳои капитал муборизаи меҳнаткашон барои адолат ва озодии социалӣ фаъолтар гардид.

Конституцияи соли 1936 қабулшудаи СССР ва конституцияҳои мувофиқан қабул гардидаи республикаҳои иттифоқӣ ва автономӣ қариб 40 сол амал карданд. В. И. Ленин ҳанӯз ба муносибати Конституцияи нахустини Советӣ гуфта буд, ки вай бо рафти дар амал татбиқ карда шуданаш ислоҳ ва пурра мегардад, тағьироту иловаҳои минбаъда ба ташкили республикаҳои нави советӣ ва васеъ шудани ваколати онҳо, мустаҳкам гардидани системаи сохти маъмурию территориявии онҳо, боз ҳам такмил ёфтани системаи органҳои Давлати Советӣ ва аниқ кардани ваколати онҳо вобаста буданд. Моддаҳои алоҳида дар бораи ҳуқуқҳои асосии гражданинҳои советӣ аниқ ва илова карда шуданд.

Дар тӯли солҳо давлати диктатураи пролетариат ба давлати умумихалқӣ сабзида расид, ҷамъияти мутараққии социалистӣ бунёд гардид. Советҳои депутатҳои меҳнаткашон — органи асосии ҳокимияти комили меҳнаткашон — ба туфайли хеле васеъ гардидани алоқаҳои онҳо бо оммаҳо ва такмил ёфтани асосҳои демократии ташкилотҳо ва фаъолияти онҳо ба органҳои ифодакунандаи ирода ва манфиатҳои тамоми халқ сабзида расиданд. Асоси Давлати Советиро иттифоқи вайроннашавандаи коргарон, деҳқонон ва интеллигенция ташкил дод. Маданияти советии шаклан миллию мазмунан социалистӣ боз ҳам инкишоф ёфт. Дараҷаи баланди баробарҳуқуқии юридикӣ ва амалии миллату халқиятҳо ба даст омад, дар заминаи баҳамназдикшавии социалию маданӣ ва маънавии одамон умумияти нави таърихии онҳо — халқи советӣ ба вуҷуд омад.

Ҳамаи ин тағьирот ба назар гирифта, 7 октябри соли 1977 Конституцияи ҳозир амалкунандаи СССР қабул карда шуд, ки таҳқурсии бадошти онро Конституцияи соли 1936 гузошта буд.

**А. ИМОМОВ,**
**номзади илми ҳуқуқшиносӣ**

# Номгӯи мақолаҳо ва материалҳое, ки соли 1986 дар журнал чоп шудаанд

## СЪЕЗДИ XXVII ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ИТТИФОҚИ СОВЕТӢ



## СЪЕЗДИ XX ПАРТИЯИ КОММУНИСТИИ ТОҶИКИСТОН



## ПЛЕНУМҲОИ КОМИТЕТИ МАРКАЗИИ КПСС

## САРМАҚОЛА ВА МАҚОЛАҲОИ РЕДАКЦИОНӢ



# МАҚОЛА ВА БАРОМАДҲО

## БА ПЕШВОЗИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС



## ЛОИҲАИ ҲУҶҶАТҲОИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС: ФИКРУ МУЛОҲИЗА, ТАКЛИФҲО



## АЗНАЗАРГУЗАРОНИИ ПЕШ АЗ СЪЕЗД



## СУХАН БА ВАКИЛОНИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС

| | №№ | саҳ. |
|---|---|---|
| **ҚАРОРҲОИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС — ДАР АМАЛ!** | | |
| **Л. Абалкин** — Назарияи иқтисодии социализм | 7 | 29 |
| **Г. Воҳидов** — Съезди XXVII ҚПСС дар бораи пойдор гардондани услуби ленинии кор | 5 | 25 |
| **В Зайченко** — Съезди XXVII ҚПСС ва масъалаҳои назарияи коммунизми илмӣ | 7 | 35 |
| **Ғ. Зарифов, М. Нурмаҳмадов** — Съезди XXVII ҚПСС дар бораи тезонидани тараққиёти социалию иқтисодӣ | 5 | 17 |
| **Ю. Клецкин** — Сарфа кардан афзун гардондан аст | 5 | 31 |
| **М. Назаршоев** — Программаи такомулоти ҳарҷонибаи социализм | 6 | 39 |
| **В. Сергеев** — Съезди XXVII КПСС: инкишофи эҷодии назарияи марксистӣ-ленинӣ | 5 | 9 |
| **С. Ҳасанов** — Съезди XXVII ҚПСС: инкишофи системаи сиёсии ҷамъияти советӣ | 6 | 46 |
| **БО РОҲИ СЪЕЗДИ XXVII КПСС: НАЗАРИЯ, ТАҶРИБА, ПРОБЛЕМАҲО** | | |
| **Л. Бабаян** — Супориши партиявӣ | 12 | 41 |
| **А. Вахрамеев** — Асосҳои сиёсии системаи амнияти байналхалқӣ | 11 | 41 |
| **И. Дедов** — Съезди XXVII ҚПСС дар бораи инкишофи худидоракунии социалистии халқ | 10 | 51 |
| **А. Малинов** — Воситаи озмудашудаи барҳам додани камбудиҳо | 8 | 70 |
| **Д. Мирбобоев** — Программаи ҚПСС — программаи мубориза барои сулҳ ва прогресси социалӣ | 12 | 14 |
| **Р. Наимов** — Комиссияи идеологии комитети партиявӣ | 12 | 37 |
| **Қ. Одинаев, С. Сафаров** — Зиддиятҳои асосии ҷаҳони ҳозира | 10 | 58 |
| **В. Приписнов** — Ҷиҳатҳои философии концепцияи тезондани тараққиёти социалию иқтисодӣ | 8 | 58 |
| **И. Скоробогатов** — Съезди XXVII ҚПСС ва инкишофи эҷодии илми сохтмони партиявӣ | 11 | 27 |
| **Ш. Султонов** — Афзудани роли роҳбаронаи КПСС дар марҳалаи ҳозира | 12 | 8 |
| **И. Хушвахтов** — Самтҳои асосии сиёсати социалии партия | 11 | 33 |
| **Т. Шарифов** — Аппарати партиявӣ ва ташкили назорат | 10 | 65 |
| **Х. Шарифов** — Ташаккули симои маънавии одами нав | 9 | 59 |
| **Ю. Щербаков** — Съезди XXVII ҚПСС дар бораи минбаъд ҳам мустаҳкам намудани қонуният ва тартиботи қонунӣ | 12 | 32 |
| **А. Қосимов** — Корҳои амалӣ — ифодакунандаи роли авангардии коммунистон | 9 | 67 |
| **С. Қурбонов** — Принципҳои адолати социалиро пойдор гардонем. | 8 | 65 |
| **А. Ҳалимов** — Азнавсозӣ: ба тарзи нав фикру амал намоем | 12 | 26 |
| **С. Хасанов** — Назорат мебояд, на майдавасоят | 11 | 49 |
| **С. Ҳомидов** — Ҳамраъйӣ бо қувваҳои озодихоҳии миллӣ ва социалӣ — роҳи тағйирнопазири ҚПСС | 12 | 19 |
| **СОХТМОНИ ПАРТИЯВӢ: НАЗАРИЯ, ТАҶРИБА, ПРОБЛЕМАҲО** | | |
| **А. Боев** — Кори ташкилотчигӣ оид ба иҷрои қарорҳои қабулшаванда | 2 | 75 |
| **Қ. Косенко** — Такмили структураи ташкилотҳои партиявӣ | 6 | 52 |
| **Р. Отахонов** — Таҷрибаи пешқадамонро дастраси умум гардонем. | 5 | 58 |
| **Ю. Поносов** — Маҷлиси партиявӣ — мактаби тарбия | 5 | 52 |
| **Ю. Сухов** — Тезонидани суръати тараққиёт дар мадди аввал | 2 | 69 |
| **В. Тарасов** — Съезди XXVII ҚПСС дар бораи роҳбарии коллективона дар кори партиявӣ | 7 | 43 |
| **У. Шокиров** — Симои пок ва бошарафи коммунист | 7 | 48 |
| **У. Ҳасанов** — Мувофиқи талаботи афзудаи имрӯза | 6 | 59 |
| **АЗ КОНФЕРЕНЦИЯҲОИ ПАРТИЯВӢ** | | |
| **В. Красман** — Пешрафти кор ба кадрҳо вобаста аст | 1 | 67 |
| **Г. Щербатов, Н. Рӯзиматов** — Ба корҳои иҷрогардида худтанқидона баҳо дода | 1 | 62 |
| **КОРИ ТАРБИЯИ ИДЕЯВӢ** | | |
| **Т. Васнева** — Ташаккули ақидаи атеистии ҷавонон дар коллективи меҳнатӣ | 12 | 74 |
| **В. Выборнова** — Мастигарӣ ва майзадагӣ — шарри социалӣ | 7 | 59 |
| **В. Газарьян** — Мусобиқаи социалистӣ ва фаъолияти ҷамъиятию сиёсии меҳнаткашон | 12 | 69 |
| **Р. Маҷидов** — Эътиқоди коммунистӣ — асоси ҷаҳонбинии илмию атеистӣ | 9 | 84 |

